ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон



**Дар шумора:**

- — МАТЕРИАЛҲОИ ПЛЕНУМИ ИЮНИИ (С. 1987) КМ КПСС
- — ҲИСОБОТУ ИНТИХОБОТ ДАР ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ
- — КИШВАРИ ЭҲЬЁШУДА ВА БУНЬЁДКУНАНДА
- — ШУКУФОН БОШ, МОЛДАВИЯИ СОВЕТӢ
- — БОЗСОЗӢ: МУЛОҲИЗА, ТАКЛИФ
- — ГАЗЕТАИ РАЙОНӢ ДАР МАРҲАЛАИ ДИГАРГУНИИ КУЛЛӢ




8
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

8 август 1987

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

қиёти ҷамъият аст. Вай сари вақт яктарафа нагардида, тадриҷан ғун мешуд ва дар асл ба бўҳрон оид мегардид.

Дар ин шароити мураккаб партия роҳи бозсозиро пеш гирифт. Мо ба пеш қадам мондем. Процесси навсозӣ беш аз пеш шаклҳои конкретӣ пайдо намуда, бисьёр проблемаҳо ва соҳаҳои нави ҳаёти ҷамъиятро торафт бештар фаро мегирад.

Бозсозӣ дар ҷамъият ривоҷу равнақ меёбад. Мақсад аз он пеш аз ҳама барҳам додани ихтилофоти бавуҷудорандаи звеноҳои асосии механизми мамониат ва бо ҳамин ҳамаҷониба ва босуръат тараққӣ додани ҷамъият аст.

Равшан бояд фаҳмид, ки мо мақсади тезондани тараққиёти социалию иқтисодиро на фақат аз он иборат медонем, ки қафомонию носозии соҳаҳои гуногуни тараққиёти ҷамъият барҳам дода шаванд. Ин мақсад, ки тақозои зарурати таърихӣ буда, бо таъсири шароити дохилию байналхалқӣ, бояд гуфт, комилан тағьир ёфтааст, барои сифатан нав кардани ҳолати ҷамъияти советӣ равона гардидааст.

Таърих барои иҷрои ин вазифа ба мо фурсати бисьёре надодааст. Дар бораи имкониятхои социализм — дар бораи он ки социализм амалан ба инсон чӣ нафъ мебахшад, хаёти социалии ҷамъият то чӣ андоза пурсамар аст, маҳз аз рӯи рафти бозсозӣ ва натиҷаҳои он мулоҳиза хоҳанд ронд.

Ин, рафиқон, миқьёси кори мо ва меъёри масъулияти моро муайян мекунад.

Дигаргуниҳое, ки дар ҷамъият баъди Пленуми январӣ рӯй медиҳанд, махсусан равшан нишон медиҳанд, ки қувваҳои солими мамлакат, меҳнаткашон ба тарафдории бозсозӣ, барои тезондани тараққиёт, барои бетаъхир ҳал намудани проблемаҳои ҳалталаб, барои бечунуҷаро бартараф кардани карахтӣ ва кўҳнапарастӣ қатъиян изҳори ақида мекунанд.

Дар мамлакат процесси демократиконии тамоми соҳаҳои ҳаёт авҷ гирифта, амиқ мегардад. Ташкилотҳои ҷамъиятӣ хеле ташаббускор шуданд. Асосҳои демократӣ дар идора кардани истеҳсолот беш аз пеш қувват мегиранд. Сухани аҳли ҷамъият торафт бурротар ва баландтар садо медиҳанд. Воситаҳои ахбори оммавӣ ба манфиати бозсозӣ фаъолонатар кор мекунанд. Бюрократизм решакан карда, усулҳои фишороварии маъмурии идоракунӣ тадриҷан барҳам дода мешаванд. Дар кори байни кадрҳо дигаргуниҳои муҳим рӯй медиҳанд. Ҳайати онҳо аз ҳисоби қувваҳои тоза нав мегардад.

Таҷрибаи демократиконӣ боэътимод собит менамояд, ки мо роҳи дурустро пеш гирифтаем. Ин барои такмили системаи сиёсии мо, тамоми ҷамъият пешомадҳои хуб муҳайё мекунад.

Авҷи бемисли ҳозираи фаъолияти маънавиро дастоварди бозсозӣ номидан мумкин аст. Аҳли ҷамъият ба процессҳои имрўзаи соҳаи илм, адабиёту санъат, ба хабару мақолаҳои матбуот, радио, ба намоишҳои телевизион беш аз пеш мароқ зоҳир мекунанд. Одамон дар бораи гузаштаю имрўза ваояндаи мамлакат бештар донистанианд, ба корҳои ҷамъиятию давлатӣ, ба проблемаҳои ҷаҳонбинӣ ва одобу ахлоқ ҷиддитар ва ҳамаҷониба эътибор медиҳанд.

Мо ба ислоҳоти мактаби миёнаю олӣ шурўъ карда, дар роҳи барпо кардани системаи ҳозираи маълумот қадами муҳим мегузорем. Ҳамаи ин захираҳои нави боз ҳам ривоҷу равнақ ёфтани бозсозиро ошкор мекунад.

Агар аз шарҳи сиёсии процессҳои ҳозираи иқтисодиёт сухан ронем, муносибати одамонро ба меҳнат, ба иҷрои вазифаҳои истеҳсолнашон болотар мегузоштам. Инро аз бисьёр ҷиҳат он чиз муайян мекунад, ки меҳнаткашон роҳи бозсозӣ, тезонидани тараққиёти социалию иқтисодиро бо корашон тарафдорӣ мекунанд. Ин якум.

Дуюм, ин бо кори ба усулҳои нави хоҷагидорӣ, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ гузаштани бисьёр соҳаҳои иқтисодиёт ва зимни ин ривоҷ ёфтани шаклҳои пешқадами ташкили меҳнат ва пеш аз ҳама пудрати коллективӣ алоқаманд аст.

Вазъияти нав ба натиҷаҳои иқтисодӣ ҳам ба андозаи муайян таъсир расонд. Суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат баланд гардид. Дар ду соли охир ин суръат ба ҳисоби миёна аз натиҷаҳои миёнаи панҷсолаи ёздаҳум дар саноат ва сохтмон 1,3 баробар, дар хоҷагии қишлоқ ду баробар, дар нақлиёти роҳи оҳан 3 баробар зиёд шуд. Суръати афзоиши маҳсулоти саноат дар солҳои 1985 — 1986 ба ҳисоби миёна 4,4 фоиз, хоҷагии қишлоқ 3 фоиз баланд шуд.

Дар сохтмони асосӣ барин соҳаи муҳим, ки дучори вазъияти бад гардидааст, тамоили мусбат мушоҳида шуд. Дигаргуниҳои мусбат бо душворию мубориза дар соҳаҳои дигари иқтисодиёт ҳам рӯй медиҳанд.

Имкониятҳои иловагии мустаҳкам кардани базаи моддии соҳаи социалӣ дарьёфт карда шуданд. Ба ин мақсадҳо илова ба плани тасдиқшудаи панҷсола қариб 40 миллиард сӯм ҷудо карда мешавад. Соли чорӣ суръати афзоиши маблағгузорӣ барои тараққиёти соҳаи социалӣ назар ба тамоми хоҷагии халқ 3 баробар зиёд аст.

Эҳтимол, рафиқон, шумо ҳам дар ин ақидаед, ки давраи баъди Пленуми январии КМ таҳлилу мулоҳизаҳои махсуси сиёсиро талаб мекунад. Дар ин бобат пеш аз ҳама чиро таъкид кардан муҳим аст?

Гуфтан мумкин аст, ки дар тамоми самту соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ марҳалаи нави бозсозӣ, марҳалаи иҷрои вазифаҳои конкретӣ оғоз ёфт.

Пленуми январӣ фаъолияти меҳнатию социалии одамонро ҳамаҷониба вусъат дод. Маълум гардид, ки аз бозсозӣ касе дар канор буда наметавонад, ҳар кас бояд мавқеашро ишғол кунад. Одамони советӣ дар ин моҳҳо мураккабии проблемаҳоро махсусан бештар ҳис намуданд. Онҳо зарурати дигаргуниҳои дар ҳақиқат куллӣ, собитқадамона пеш бурдани навсозиро равшантар дарк менамоянд. Баробари ин дар партия ва ҷамъият нағз мефаҳманд, ки бозсозӣ процесси мураккабу пурихтилоф аст.

Дигаргуниҳои революционии ҷамъият ихтилофоти байни талаботи навсозӣ, эҷодиёт, ташаббускориро, аз як тараф, ва кӯҳнапарастӣ, беғайратӣ, карахтӣ, манфиати пурғаразро, аз тарафи дигар, ба madди аввал гузоштанд. Номувофиқии фаъолияти рӯзафзуни омма ва услуби ҷонсахти бюрократии фаъолият дар соҳаҳои гуногун, кӯшишҳои халалдор намудани бозсозӣ аз зуҳуроти ин ихтилофоти воқеӣ мебошад. Рафъи ин ихтилофот амалӣ гардондани тадбирҳои таъҷилию қатъиро ҳам дар сиёсати оид ба кадрҳо ва ҳам дар пойдор намудани тарзу роҳҳои нав ва нормаҳои ҳаёти партиявию давлатӣ ва ҷамъиятӣ талаб менамояд.

Бюрои Сиёсӣ воситаи самарабахши рафъи ин ихтилофотро дар чӣ мебинад? Ин савол як ҷавоб дорад: ихтилофот дар натиҷаи ривоҷу равнақи ҳамаҷонибаи демократия яктарафа карда мешавад. Ҳоло — инро ҳаёт бори дигар собит мекунад, — маҳз шаклҳои фармондиҳию маъмурии идора кардани ҷамъият пешрафти моро халалдор месозанд. Шаклҳои демократӣ ва фақат шаклҳои демократӣ боиси пешрафти босуръати мо мегарданд.

Таҷрибаи бозсозӣ, марҳалаи ибтидоии он ҳамчунин моро водор мекунад, ки ба ихтилофоти ҳозираи воқеии манфиати гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ, коллективҳо, идораю ташкилотҳо бештар диққат диҳем. Бешак, социализм антагонизми манфиатҳоро барҳам медиҳад. Ин ақидаи маълуму дуруст аст. Вале он чунин маъно надорад, ки барҳам додани антагонизми манфиатҳо ба якранг ва ё баробар кардан монанд бошад.

Муносибатро ба бозсозӣ мисол мегирем. Умуман мардум имконнопазирии ба тарзи кӯҳна зиндагӣ ва кор кардан, зарурати объективии бозсозӣ, дигаргуниҳои куллиро дарк менамояд. Вале ҳамин ки бозсозӣ як-

бора амалӣ гашта, тамоми табақаҳои ҷамъиятро фаро гирифта, ба инсони конкретӣ дахл кардан гирифт, мо дидем, ки ихтилофоти байни манфиатҳои ҳаминрӯзаю маҳдуд, ҳатто майли худбинонаи баъзе шахсону гурӯҳҳо ва манфиати тамоми ҷамъият, манфиати дарозмуддати меҳнаткашонро ба рӯи об мебарорад.

Мо дар органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ бо чӣ душвориҳо давом кардани бозсозиро нағз дида истодаем. Магар чӣ андоза бо асобоният онро дарк намудани баъзе идораҳои марказӣ ҳис карда намешавад? Ба душвориҳои бозсозӣ таҷрибаи қабули давлатии маҳсулот, мубориза зидди майпарастӣ ва майзадагӣ, ҷидду ҷаҳд ба сомон овардани тартиботу интизом шаҳодат медиҳад. Аз ин ҳамчунин қадамҳои аввалини ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ва мустаҳкам намудани чунин принципҳои музди меҳнат, ки дар шароити онҳо музди меҳнат бо натиҷаҳои ниҳоӣ пурра алоқаманд мегардад, дарак медиҳад. Ҳамаи ин, рафиқон, процессҳои воқеӣ, ихтилофҳои ҳаётианд. Мо бояд аз онҳо бохабар бошем ва ба назар гирем.

Ҷамъият дастнигари манфиату кирдорҳои тамаъкорона буда наметавонад. Бар зидди онҳо қатъӣ мубориза бояд бурд. Дар ин бобат синфи коргар, коллективҳои меҳнатӣ, хусусан корхонаҳое ибрати сазовор нишон медиҳанд, ки қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ шудааст. Пайдост, ки ин кор осон нест, зеро вай ба манфиати миллионҳо одамон дахл кард. Бо вуҷуди ин синфи коргар мавқеъашро возеҳу равшан муайян намуд: қабули давлатии маҳсулот кори зарурӣ буда, ба тамоми ҷамъият, ба тамоми халқ, ба ҳар кас лозим аст.

Синфи коргар бо роҳи навсозӣ ҷасурона қадам мезанад. Ба фикрам, синфи коргар дар тамоми корҳо пешоҳанги бозсозӣ мебошад, ки ин барои муваффақияти бозсозӣ аҳамияти ҳалкунанда дорад. Коллективҳои меҳнатӣ ба ҳалли масъалаҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ташаббускорона камар баста, сари вақт ва хушсифат иҷро кардани ӯҳдадориҳои шартномавии маҳсулотфиристониро ба мадди аввал мегузоранд. Дар мамлакат ба шарафи 70-солагии Октябри Кабир мусобиқа вусъат меёбад. Хулоса, синфи коргар бозсозиро ҳамаҷониба ривоҷу равнақ медиҳад.

Замоне, ки синфи коргар мавқеи ҳақиқатан гражданиро ишғол кардааст, рафтори онҳое, ки бинобар фоидаи ғаразона ба дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ халал расонда, садди роҳи бозсозӣ мешаванд, махсусан ношоиста мебошад. Ба фикрам, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ бояд нисбат ба чунин одамон оштинопазир бошанд ва онҳоро маҳкум намоянд. Чунин аст талаби ҳаёт. Мо ин масъаларо дар Бюрои Сиёсӣ ҳамин тавр мефаҳмем.

Дар шароити бозсозӣ проблемаи созгории манфиати ҷамъиятию шахсӣ ба тарзи нав пеш меояд. Ҷустуҷӯи таносуби дурусти байни ин манфиат ва манфиати дигар аҳамияти калон дорад. Ин вазифаи амалист. Гап дар бораи ба ҳисоб гирифтани тамоми манфиат — манфиати шахс, коллектив, синфҳо, миллатҳо, халқиятҳо, гурӯҳҳои социалию касбӣ, диалектикаи мураккаби робитаи мутақобилаи онҳо меравад, то ки ҷамъият босуръат тараққӣ дода шавад.

Манфиатро ҳам бо роҳи механизми нави хоҷагидорӣ ва ҳам ба воситаи тартиботу қоидаҳои демократӣ, ҳам бо роҳи сиёсат, идеология, маданият ташаккул дода, равона кардан лозим аст. Моҳияти бозсозӣ дар ниҳояти кор маҳз дар назардошти манфиат, таъсир расондан ба манфиат, идора кардани манфиат аст.

Ҳамчунин аз ихтилофҳои соҳаи меҳнат ва тақсимот, ки мо ба онҳо дар рафти гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, додани музд барои натиҷаҳои ниҳоӣ, ба пудрати коллективию оилавӣ дучор омадем, сухан бояд ронд. Кори ин соҳа чӣ ранг гирифт? Гап дар сари он аст, ки принципи асосии социализм «Аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас муво-

фики меҳнаташ» дар амал аксар вақт қурбони баробарие мегардид, ки онро рӯякӣ мефаҳмиданд. Ин масъалаҳо ҳоло на фақат аз нуқтаи назари иқтисодӣ, балки аз нуқтаи назари маънавию ахлоқӣ ҳам фаъолона муҳокима мешаванд.

Гӯё равшан аст, ки баробарӣ баробарҳақдиҳӣ нест. Вале дар амал аксар вақт акси ин сурат мегирифт. Тамоюли баробарҳақдиҳӣ ба худ зӯран роҳ мекушод. Он боиси туфайлихӯрӣ шуда, ба миқдор ва сифати меҳнат таъсири манфӣ мерасонид, омилҳои зиёд кардани ҳосилнокии онро маҳдуд месохт.

Гаштаву баргашта таъкид бояд кард, ки баробарии ҳақиқӣ фақат бо маҷмӯи воситаҳои сиёсию иқтисодӣ, социалию ҳуқуқие, ки социализм дорад, таъмин шуда метавонад.

Мо фахр мекунем, ки дар мамлакатамон ҳаёти социалии инсон ҳамаҷониба муҳофизат шудааст. Ин чизест, ки социализмро ба социализм, ба сохти меҳнаткашон ва барои меҳнаткашон табдил медиҳад. Вале заминаи мақоми моддию ахлоқии инсон дар ҷамъияти социалистӣ бояд меҳнат ва фақат меҳнат бошад. Меҳнати эҷодкоронаю пурмаҳсул, истеъдоду қобилият, саҳми воқеии инсон ба кори умумӣ бояд ҳамаҷониба ҳавасманд ва тақдир карда шавад. Ва, баръакс, бе фаъолиятиву сусткорӣ, маданияти пасти меҳнат, зуҳуроти зидди ҷамъиятиро ба тарзи муносиб аз ҷиҳати социалӣ ва иқтисодӣ сахт маҳкум кардан лозим. Мазмуну мундариҷаи социалистии адолати социалӣ маҳз дар ҳамин аст.

Рафиқон, ман фақат аз хусуси як қисми проблемаҳое сухан рондам, ки онҳо зиддияти ҳодисаҳои рӯйдодаро равшантар ифода мекунанд. Вазифаҳои нави калон талаб мекунанд, ки ба таҳлили илмии рафту оқибати социалию иқтисодии бозсозӣ, ихтилофоти ин процесси мураккаби ҷамъиятӣ пайваста диққат дода шавад. Мо бояд қуллаи назарияро, ки ба таҳлили ҷиддии маҷмӯи фактҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, илман асоснок намудани мақсаду перспективаҳои пешрафти мо қарор дорад, қатъиян фатҳ кунем. Бо усулҳои озмоишу хатоҳо бомуваффақият пеш рафтан мумкин нест. Ин ба ҷамъият гарон меафтад. Санъати роҳбарии сиёсӣ талаб мекунад, ки ихтилофҳоро моҳирона ошкор ва самарабахш яктараф сохтан, пардапӯшу ғун накардан, балки ба манбаи прогресс ва тараққиёти худ табдил додан лозим аст.

Асосгузорони таълимоти марксистӣ-ленинӣ ба мо дар боби ҷасорату далерӣ дар соҳаи назария, пешбинии комили оянда ибрати илҳомбахш мерос гузоштаанд, таҷрибаи коммунаи Париж ба К. Маркс имкон дод, ки масъалаи роҳҳои аз капитализм ба коммунизм гузаштанро ҳал кунад. В. И. Ленин дар асоси таҷрибаи солҳои аввали дигаргунсозиҳои социалистӣ дар Россияи советӣ назарияи сохтмони ҷамъияти социалистиро инкишоф дода, ғанӣ гардонд. Ҳозир амалияи тараққиёти социалистӣ, таҷрибаи бои андӯхтаи ҳам мо ва ҳам мамлакатҳои бародариро бояд бо тамоми гуногунрангиаш ҳамаҷониба мулоҳиза намоем. Кори ин соҳа равнақ ёфтааст. Мо ҳоло баъзе натиҷаҳои муҳимро соҳиб шудаем, ки дар роҳи муайян кардан ва пеш бурдани сиёсати худ ба ин натиҷаҳо такья мекунем. Вале кори асосӣ ҳанӯз дар пеш аст.

Умуман, рафиқон, сарфи назар ба тамоми мушкилию душвориҳо ва монеаҳо, ҳоло дар Пленум бо асоси комил гуфта метавонем, ки бозсозӣ ба ғалабаи идеявию маънавӣ ноил гардид. Он ҳамаҷониба ривоҷу равнақ меёбад.

Вале мо чунин баҳои масъулиятнок дода, набояд ба муболиға ва алалхусус ба хотирҷамъӣ роҳ диҳем. Аслан мо дар мавҷи аввали бозсозӣ мебошем. Ин мавҷ оби гандидаро ба талотум овард.

Партия ғайрати оммаро ба ҷӯшу хурӯш овард. Аз ин рӯ, мо вазифадорем, ки ба коҳидани ин ғайрат роҳ надиҳем, балки онро авҷ гиронда, ба аршаш расонем. Дар ин бора хусусан барои он сухан рондан зарур аст, ки меҳнаткашон аз қисмати бозсозӣ ҳамоно дар ташвишанд.

Одамон ҳамоно маслиҳат медиҳанд, ҳатто талаб мекунанд, ки дар нима-роҳ намонем, аз роҳи дигаргунсозӣ нагардем. Ба қарибӣ дар рафти сафари худ ба Байконур, дар яке аз сӯҳбатҳо бо меҳнаткашони шаҳри Ленинск аз ман пурсиданд: насими бозсозӣ кай ба сӯи онҳо ҳам мевазад? Ман ҷавоб додам, ки дар ин ҷо роҳбарони республикаю вилоят ҳозиранд, онҳо сӯҳбати моро гӯш мекунанд, бигузор фикр кунанд, ки барои чӣ ин хел савол дода мешавад ва онҳо аз ин барои худ сабақи дахлдор гиранд.

Ё худ мактубҳоеро мисол мегирем, ки ба КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР, ба редакцияҳои газетаю журналҳои марказӣ, радио ва телевизион мерасанд. Дар онҳо ҳам худи ҳамон савол ифода меёбад. Одамон менависанд, ки тарафдори бозсозианд, вале дар атрофашон дигаргуниҳоро намебинанд. Бозсозӣ, коллективҳои меҳнатӣ, шаҳру деҳоти онҳоро фаро нагирифтааст. Бисьёриҳо ин фактҳоро бо далелу бурҳони қотеъ собит менамоянд. Аз ин хулоса мебарояд, ки бозсозӣ, сарфи назар ба ҷидду ҷаҳди зиёд, амалан ҳанӯз бисьёр маҳалҳоро фаро нагирифтааст. Ин, рафиқон, аломати бисьёр ҷиддист. Бюрои Сиёсӣ ба ин вазъият эътибор надода наметавонад. Он дар рафти тайёрӣ ба Пленуми ҳозира борҳо муҳокима шуд.

Мо ба чӣ гуна хулоса меоем?

Бозсозӣ бо ташаббуси партия оғоз ёфт ва бо роҳбарии он давом мекунад. Партия мамлакатро ба ҷӯшу харӯш овард, бо идеяҳои худ ба дили миллионҳо одамон роҳ ёфт, орзую умеди зиёдеро ба амал овард. Агар ҳоло меҳнаткашон аз рафти сусти дигарсозиҳо дар ташвиш бошанд, аз ин мебарояд, ки мо ба сусткорӣ роҳ додаем.

Рафиқон, тамоюли ташвишовари қафо мондани як қатор ташкилотҳои партиявӣ аз рӯҳияи ҳукмфармо, процессҳои динамикие, ки дар ҷамъият авҷ мегиранд, мушоҳида шуд ва ба ин фактҳо ҳам гувоҳӣ медиҳанд. Пайдост, ки ин масъаларо дар Пленуми мо муҳокима кардан лозим. Ҳозир ин ҷиҳати асосии кор аст. Рафти бозсозӣ ба ҷидду ҷаҳди партия вобаста хоҳад буд.

Вақте ки мо ду сол пеш аз ин аз кадрҳои роҳбарикунандаи партиявию советӣ, хоҷагӣ ташкили кори пурсамарро талаб кардем, аксар вақт чунин ҷавоб мешунидем: мо вазифаҳои навро мефаҳмем, вале ба мо фурсат диҳед вазъият, тарзу шаклҳои нави фаъолиятро мулоҳиза кунему омӯзем ва дар амал ҷорӣ намоем.

Бюрои Сиёсӣ ин фикрро маъқул шуморид. Мо он вақт гуфтем, ки ба ҳар кас барои бозсозии услуби кор ҳам фурсат ва ҳам имконият дода мешавад. Вале, рафиқон, кор интизор намешавад. Роҳ додан лозим нест, ки бозсозӣ дар партия аз процессҳои ҳозираи иқтисодию социалӣ ва маънавӣ қафо монад, роҳ додан лозим нест, ки дигаргуниҳои ҳаёт, рӯҳияи одамон аз дарки ин процессҳо дар партия ва алалхусус дар органҳои роҳбарикунандаи он пеш гузаранд.

Меҳнаткашон дуруст менависанд: касе, ки услуби корашро тағьир додан мехост, кайҳо тағьир дода, ба кор шурӯъ кард. Касе, ки моҳияти вазифаҳои навро нафаҳмидааст, ҳанӯз ҳам ба усулҳои кӯҳнаи кор часпида гирифтааст ва аз беғайративу беҳунарӣ ба бозсозӣ халал мерасонад. Бинобар ин Бюрои Сиёсӣ масъалаи зиёд кардани масъулияти коммунистон, роҳбарони органҳои партиявию советӣ, хоҷагиро барои ҳолати кор, барои амалан ҳал кардани проблемаҳои муҳим, барои рафти бозсозӣ ба таври конкрет ба миён мегузорад.

Нисбат ба кадрҳои ҳамаи зинаҳо сахтгиру серталаб бояд буд. Вале ин корро аз худ — аз Бюрои Сиёсӣ, Котибот, ҳукумат, аз аъзоёни КМ сар бояд кард.

Дар марҳалаи ҳозираи дигаргунии тараққиёти ҷамъият ба зиммаи Бюрои Сиёсии КМ масъулияти азим гузошта мешавад. Албатта, тақдир кардани фаъолияти он ҳуқуқи махсуси Комитети Марказӣ аст. Ба арзи

шумо расонам, ки Бюрои Сиёсӣ масъулияти худро дар назди КМ, партия ва халқ барои иҷрои вазифаҳои нави мураккаб ҳамаҷониба дарк менамояд. Дар мӯҳлати кӯтоҳ дар тамоми самтҳои дигаргуниҳои ҷамъиятӣ кори азим вусъат гирифт.

Метавон гуфт, ки роҳбарияти партия ва мамлакат аз рӯи масъалаҳои куллии бозсозӣ, сиёсати дохилию берунӣ комилан ҳамақида аст. Ин ягонагии ақида имкон медиҳад мувофиқи рӯҳи замон қарор қабул кунем ва онро бо камоли дилпурӣ амалӣ гардонем. Ба фикрам, ин ҳамеша, вале хусусан дар давраҳои дигаргунии тараққиёт муҳим аст.

Аз номи Бюрои Сиёсӣ бояд худтанқидона гӯям, ки мо камбудию норасоиҳои фаъолияти амалиамонро низ медонем. Фактҳое ҳастанд, ки қарорҳои муҳим аз рӯи масъалаҳои асосии тараққиёти мамлакат зуд ва ҳамаҷониба амалӣ гардонда намешаванд. Дар ин бобат дар Бюрои Сиёсӣ гуфтугӯи принципиалонаю ошкоро шуда буд. Ҳоло дар маҷлисҳои Бюрои Сиёсӣ ва котиботи КМ мунтазам, ба тариқи назорат муҳокима кардани рафти иҷрои қарорҳои муҳими баъди Пленуми апрелии КМ ва съезди XXVII КПСС қабулгардида бароямон расм шудааст.

Совети Вазирони СССР дар шароити бозсозӣ фаъолона кор мекунад. Баробари ин вай бояд фаъолияташро дар роҳи идора кардани иқтисодиёт, иҷрои вазифаҳои сиёсати социалӣ боз ҳам такмил диҳад ва ғамхориро дар бораи пешомадҳои тараққиёт бо иҷрои вазифаҳои ҷорӣ алоқаманд намояд. Чи тавре худи ҳаёт тақозо менамояд, бозсозӣ дар идораҳои марказӣ суст суръат мегирад.

Мо мефаҳмем, ки дигаргунсозиҳои ҳозираамон бидуни кори фаъолонаи органҳои маҳаллии партиявию советӣ, хоҷагӣ, тамоми кадрҳои роҳбарикунанда имконнопазиранд. Ба зиммаи онҳо барои ҳалли амалии масъалаҳои конкретии бозсозӣ масъулияти азиме гузошта шудааст. Комьёбиҳои имрӯзаи мо аз бисьёр ҷиҳат бо кори ташкилотҳои маҳаллӣ алоқамандланд.Ба фикрам, шумо ҳам дар чунин ақидаед, ки бозсозӣ дар маҳалҳо акнун вусъат меёбад ва он дар ҳама ҷо як хел давом намекунад. Дар баъзе маҳалҳо ҳанӯз ҳам «кӯрукҳои» беғайратию карахтӣ, беташаббусӣ боқӣ мемонанд. Ҳамаи ин низ воқеият аст, аз онҳо чашм пӯшида наметавонем. Зиёда аз ин, ба онҳо эътибор ва баҳои партиявӣ надода наметавонем.

## ВАЗИФАҲОИ ЯКУМДАРАҶАИ МАРҲАЛАИ ҲОЗИРАИ БОЗСОЗӢ

Рафиқон! Аз нуктаи назари танқидӣ мулоҳиза кардани ҳолати кор, объективона таҳлил намудани комьёбию нокомиҳои бозсозӣ вазифаи мост. Гуфтугӯи принципиалона ва ошкоро, таклифҳои конкретӣ ва идеяҳои конструктивӣ лозиманд.

Суханро аз он сар мекунем, ки хоҷагии халқ чӣ тавр тараққӣ мекунад. Бюрои Сиёсӣ диққатро сари вақт ба мураккабию масъулияти вазифаҳои соли ҷорӣ ҷалб намуд. Гӯё, ин ба ҳама фаҳмост. Вале аз худи моҳҳои аввали сол ба камбудиҳои ҷиддӣ роҳ дода шуданд, ки ин боиси носозии бисьёр соҳаҳои иқтисодиёт гардид. Ҳам Бюрои Сиёсӣ ва ҳам ҳукуматро лозим омад, ки барои беҳтар намудани вазъият таъҷилан чора бинанд. Вазъият мӯътадил гардад ҳам, зарари калон расид.

Ҳол он ки камбудиҳои дар ибтидои сол сарзадаро пешбинӣ кардан ва пешгирӣ намудан мумкин буд. Вале ин кор карда нашуд. Ва барои ин дар навбати аввал Госплани СССР (рафиқ Талызин Н. В.) ва Госснаби СССР (рафиқ Воронин Л. А.) ҷавобгаранд.

Вале ба камбудиҳо на фақат ин органҳо роҳ доданд. Вазоратҳои металлургияи сиёҳ (рафиқ Колпаков С. В.) ва саноати химия (рафиқ Беспалов Ю. А.) сари вақт чораҳои даркорӣ надиданд. Супоришҳои аз рӯи шартнома тайёр карда фиристодани молро иҷро накардани корхонаҳои ин вазоратҳо боиси номураттабии кори дигар соҳаҳои хоҷагии халқ ва пеш аз ҳама соҳаи мошинсозӣ гардид.

Аз рӯи натиҷаҳои панҷмоҳа плани ба колхозу совхозҳо фиристодани техникаро Вазорати мошинсозӣ барои чорводорӣ ва истеҳсоли хӯроки чорво (рафиқ Хитрун Л. И.) иҷро карда натавонист. Сабаби ин ташкили сусти кори бисьёр корхонаҳои соҳа, хусусан сифати пасти маҳсулот мебошад. Неруи азими ин соҳа самараи даркорӣ намебахшад.

Ё ин ки саноати сабукро гиред, ки он ба шартҳои нави хоҷагидорӣ гузароиида шудааст. Роҳбарияти ин соҳа душвориҳои объективиро баҳо на карда, бисьёр супоришҳои муассисаҳои савдоро қабул кардан нахост ва роҳи кам кардани маҳсулотбарориро пеш гирифт. Вале барои афзоиши маҳсулот имконияти реалӣ мавҷуд аст. Бо масъалаи ба ҷои молҳои касмахар баровардани маҳсулоти бозоргир, баровардани маҳсулоте, ки онро истеъмолкунандагон умедвораид, ҷиддӣ машғул шудан лозим буд. Мавқеи Вазорати саноати сабук ва вазир рафиқ Клюев В. Г. мисоли он аст, ки чи тавр манфиати идора аз манфиати ҷамъият ва, аз ин рӯ, аз манфиати халқ авлотар дониста мешавад. Ба ин рафтор дигар хел баҳо додан мумкин нест.

Вобаста ба ҳамаи ин масъулияти органҳои марказии идоракуииро дар боби бозсозӣ махсус таъкид кардан мехоҳам. Дар асоси вазифаҳои нав масъулияти органҳои марказии идоракуниро ҳамаҷониба зиёд кардан лозим аст.

Мо, аз ҷумла, программаи модернизацияи мошинсозии ватаниро дорем. Ин кори басо муҳим аст. Дар ин соҳа кори миқьёсан калон сар шудааст, ки мақсад аз он ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ мебошад.

Вале бояд рӯирост гуфт: мо аз аҳволи саноати дастгоҳсозӣ, вазоратҳои мошинсозии вазнину нақлиётӣ, саноати электротехникӣ, мошинсозӣ барои саноати сабуку хӯрокворӣ ва асбобҳои рӯзгор дар ташвишем. Дар соҳаи асбобсозӣ кӯшишҳои муайян карда шаванд ҳам, дар ин соҳа дигаргунии куллӣ ҳоло ба назар намерасад.

Вазифаҳои модернизация дар дигар вазоратҳои мошинсозӣ ҳам суст иҷро мешаванд. Мо, албатта, мефаҳмем, ки мошинсозон ба душворию мушкилиҳои калон дучор омадаанд. Сухан аз дигаргунсозии куллии кори тамоми комплекси мошинсозӣ меравад. Вале кас намефаҳмад, ки чаро бисьёр вазирон, комитетҳои партиявӣ ва аппарати вазоратҳо дар ин вазъият тавре амал мекунанд, ки гӯё масъалаҳои муқаррариро ҳал мекарда бошанд. Дар ин вазъият бюрои оид ба мошинсозӣ (рафиқ Силаев И. С.), Госплан ва Госснаб ва баъзе шӯъбаҳои КМ КПСС чандон фаъолона ва ғайратмандона кор намебаранд. Вазъияти кори комплекси мошинсозиро шояд дар Бюрои Сиёсӣ ва Совети Вазирони СССР муҳокима кардан лозим бошад.

Рафиқон! Ман дар боло гуфта гузаштам, ки на ҳамаи органҳои маҳаллии партиявию советӣ дар бозсозӣ фаъолона иштирок доранд. Рафти он аз ҷумла дар Арманистон суст мебошад. Меҳнаткашони республика аз вазъи иқтисодиёт ва хусусан вазъи соҳаи идеявию маънавӣ хеле дар ташвишанд. Бо вуҷуди ҳамин роҳбарияти Партияи Коммунистии Арманистон ва пеш аз ҳама котибн якуми КМ рафиқ Демирчян К. С. чунин мешуморанд, ки вазъияти республика гӯё тамоман мусоид бошад. Зиёда аз ин баъзеҳо ҳатто даъво менамоянд, ки бозсозӣ дар Арманистон ҳанӯз пеш аз Пленуми апрелии КМ КПСС сар шуда бошад. Гуфтан душвор аст, ки дар ин ҳол чиро дар назар дошта бошанд.

Дар республика хотирҷамъии беасос зоҳир мегардад, нисбат ба кадрҳо бояду шояд талабот пеш гузошта намешавад, ба муқобили порахӯрӣ, ҳаннотӣ, ошнобозӣ муборизаи самарабахш вусъат наёфтааст. КМ Партияи Коммунистии Арманистон вазъи корро ҳам дар ташкилоти партиявӣ ва ҳам дар тамоми республика бояд ҳамаҷониба таҳлил карда, онро аз нуқтаи назари принципиалӣ муҳокима намояд ва бо бозсозӣ на дар сухан, балки дар амал машғул шавад.

Дар ташкилоти партиявии вилояти Горький барин ташкилоти калонтарини партиявӣ ҳам беҳбудии назаррас дида намешавад. Дар он ҷо бисьёр масъалаҳои ҳаётан муҳим ғайриқаноатбахш ҳал мешаванд. Иқтидори тавонои вилоят бояду шояд истифода намегардад, соҳаҳои социалӣ ва сектори аграрии иқтисодиёт суст тараққӣ меёбанд. Умед бастан мумкин аст, ки комитети партиявии вилоят (рафиқ Христораднов Ю. Н.), ҳамаи ташкилотҳои партиявии вилоят аз танқид хулосаҳои даркорӣ мебароранд ва вазъиятро ислоҳ хоҳанд кард.

Шӯъбаҳои КМ КПСС ҳам ба вазъи кори ташкилотҳои партиявии республикавӣ, кишварӣ ва вилоятӣ бештар таъсир расонда, иҷрои қарорҳои КМ КПСС-ро таҳти назорат гирифта, дар вазъияти нав бояд ба тарзи нав амал кунанд.

Рафиқон, партия ва ҷамъият комилан мефаҳмад, ки бозсозӣ сиёсати дарозмӯҳлат буда, вазифаи ба марраи нав расондани ҷамъияти советиро яку якбора иҷро кардан маҳол аст. Вале маълум мешавад, ки баъзе рафиқон ин дастури дурусту реалистонаро тавре фаҳмидаанд, ки бозсозӣ бо мақсади стратегии мо дар роҳи суръатафзоӣ алоқаманд набошад ва онро бе шитобкорӣ, бе ташвиши махсус ва ба осонӣ татбиқ кардан мумкин бошад. Ин лоақал аз ду сабаб иштибоҳи калон аст.

Якум, мо бе ин ҳам чандин солу даҳсоларо аз даст додаем; дуюм, агар имрӯз тарзи тафаккурро тағьир надода, сустию карахтиро бартараф накарда, усулҳои навро ёд нагирифта, бо ғайрати калон кор накунем, «фардои дурахшон» наомаданаш ҳам мумкин аст. Мулоҳизарониҳо аз хусуси «шитоб накардан дар бозсозӣ» мулоҳизаҳои зарарноку хавфноканд. Бюрои Сиёсӣ масъаларо ин тавр мегузорад: аз худи ҳамин рӯз, дар марҳалаи ибтидоии бозсозӣ, дар ҳар участкаи кор, ҳар кас дар соҳаи фаъолияташ бояд натиҷаҳои амалии ба назар намоён ба даст орад.

Одамони советӣ мефаҳманд, ки барои расидан ба бисьёр мақсадҳои бозсозӣ вақти дуру дароз лозим аст. Вале онҳо одилона чунин савол мегузоранд: аз чӣ сабаб вазифаҳои таъхирнопазиру нисбатан оддие, ки шароити меҳнат, ҳаёт, маишатро хеле беҳтар карда, муҳити ахлоқию маънавиро солим мегардонданд, имрӯз иҷро намешаванд?

Одамони мо ба он ҳам эътибор доданд, ки дар баъзе ҷойҳо на фақат пешравӣ нест, балки мавқеи пештара ҳам аз даст дода мешавад. Масъалаи муборизаро барои интизому тартибот гиред. Охир, ин факт аст, ки дар бисьёр ҷойҳо кӯшишу ғайрат хомӯш гардида, кор хеле суст бурда мешавад. Ҳодисаҳои мастигарӣ боз афзуда, бекорхӯҷаҳо, муфтхӯрон, хасдуздон — одамоне, ки аз ҳисоби дигарон умр ба сар мебаранд, худро осуда ҳис мекунанд. Меҳнаткашон аз ин ҳол ба ташвиш омадаанд. Ин ташвиши онҳо асос дорад, рафиқон.

Фактҳои ҳар сари чанд вақт такрор шудани ҳодисаҳои калони фавқулодда далели сустии интизом, набудани тартиботи даркорӣ мебошад. Ҳамаи ин, чун қоида, як сабаб дорад: беинтизомӣ, даҳонялагӣ, бесарусомонӣ, бемасъулиятӣ. Вайрон карда шудани фазои Иттифоқи Советӣ ва дар Москва фуруд омадани самолёти спортии Германияи Ғарбӣ низ далели ҳамин мебошад. Ин ҳодиса аз ҳар нуқтаи назар гӯшношунид аст. Вай бори дигар хотиррасон менамояд, ки дар ҷамъияти мо, ҳатто дар армия ҳодисаҳои манфие, ки Пленуми апрелии КМ ва Съезди XXVII партия ошкор карданд, то чӣ андоза ҷонсахт будаанд. Ин зарурати баланд бардоштани дараҷаи ҳушьёрӣ, боз ҳам қатъитар амал кардан, дар ҳама ҷо мустаҳкам намудани интизом, муташаккилӣ, масъулият ва иҷрои супоришро дар ҳамаи мартабаҳо таъкид менамояд. Аз номи Бюрои Сиёсӣ ва Совети мудофиа қатъӣ изҳор менамоям, ки на дар партия, на дар байни халқ набояд ба қобилияти Қувваҳои Мусаллаҳи СССР барои муҳофизати мамлакат шубҳае ҷой дошта бошад.

Рафиқон, вақте мо аз вазифаҳои аввалиндараҷа, аз корҳои таъхирнопазир сухан меронем, ҳаминро ба асос мегирем, ки дар навбати аввал

камбудиҳои ба назар намоёну маъмултарин бартараф карда шуда, дар соҳаи савдо, адои хизмати маишӣ, нигаҳдории тандурустӣ, хоҷагии коммуналӣ, яъне дар ҳамон звеноҳои иқтисодиёт бештар тартибот муқаррар мегардад, ки онҳо бо ҳаёти ҳаррӯзаи мардум бевосита алоқаманданд.

Албатта, ин масъалаҳо бояд дар маркази диққати ҳукумат бошанд, вале талаботро барои вазъи кор аз органҳои ҳокимияти республикавӣ, кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва районӣ ҳам зиёд кардан лозим аст. Ҳозир, мутаассифона, чунин аҳвол дида мешавад, ки дар бораи нафъи бозсозӣ бисьёр сухан ронда мешаваду вале барои қонеъ кунондани эҳтиёҷоти одитарини мардум кори амалӣ кам иҷро мешавад. Бисьёр кормандони маҳаллӣ ба тайёрхӯрӣ сахт одат карда мондаанд. Ҳатто дар он ҷое ҳам, ки барои ҳалли масъала фақат андаке ҷидду ҷаҳд кардан ва андаке эътибор додан кифоя аст, мисли пештара ба сӯи марказ ишора карда, мунтазири ёрмандии ташкилотҳои болоӣ мебошанд. Чунин тарзи рафтор тамоман норавост. Он бояд қатъиян маҳкум ва бартараф карда шавад. Маҳз дар ҳамин бобат чашми партиявӣ, талабу назорати партиявӣ лозим аст! Вале он ҳоло кифоя нест.

Дар Пленуми имрӯза аз байни вазифаҳои навбати аввал бо озуқаворӣ, манзил, молҳои истеъмоли халқ ва хизматрасонӣ таъмин намудани халқамон барин вазифаҳоро махсус таъкид кардан мехостам.

Бояд гуфт, ки дар ин бобат ҳам таҷрибаи конкретӣ ва ҳам натиҷаҳои конкретӣ ба даст омадаанд.

**Проблемаи озуқавориро** гирем. Вазъи ин соҳа беҳтар шуда истодааст. Рақамҳои ин соҳа асосан маълуманд. Фақат баъзеи ин рақамҳоро зикр менамоям, кн тағьироти дар зарфи ду соли охир рӯйдодаро нишон медиҳанд. Истеҳсоли ғалла назар ба соли 1984-ум 37 миллион тонна, гӯшт (ба ҳисоби вазни чорвои кушташуда) 1 миллион тонна, шир 4,3 миллион тонна, тухм 4,2 миллиард дона зиёд шуд.

Мо аз хусуси беҳтар шудани ҳаёти хоҷагии деҳот сухан ронда метавонем. Ин ба туфайли тағьир ёфтани шароити иқтисодӣ, усулҳои хоҷагидорӣ, пеш аз ҳама ба туфайли ҷорӣ шудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ, пудрати коллективӣ ва оилавӣ имконпазир шуд.

Ба фикри Бюрои Сиёсӣ, дар марҳалаи ҳозира тамоми шароити объективӣ муҳайё шудааст, то ки дар роҳи зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ метавон гуфт, як навъ ҷаҳише карда шавад. Барои пешрафти куллӣ ҳамаи колхозу совхозҳо имконият доранд.

Дар ин ҳол ба кадом масъалаҳо диққати махсус додан муҳим аст? Пеш аз ҳама технологияи интенсивии истеҳсоли маҳсулоти зироат ва чорворо татбиқ кардан, пудрати коллективӣ ва оилавиро бештар ҷорӣ намудан, проблемаҳои социалии деҳотро фаъолонатар ҳал кардан лозим аст. Ин, рафиқон, фақат як ҷиҳати масъала аст.

Ҷиҳати дигари масъала ҳамин аст, ки онҳоеро қатъиян боздорем, ки ба кори колхозу совхозҳо мисли пештара дахолат карда, барои ин ҷазои моддӣ намебинанд. Роҳбарони колхозу совхозҳо дар маҷлиси машваратии ҚМ КПСС хоҳиш карданд, ки онҳоро маҳз аз ҳамин тарзи дахолат ба фаъолияти хоҷагиҳо эмин гардонем. Мо вазифадорем, ба меҳнаткашони қишлоқ ёрӣ расонем, то ки онҳоеро ба риояи тартиб водор намоянд, ки усулҳои пештараи корро тарк карда наметавонанд.

Ба туфайли тағьир ёфтани тартиби ба план гирифтани маҳсулотфиристӣ ба фонди иттифоқию республикавӣ имрӯз республикаю кишварҳо, вилояту районҳо ба афзудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бештар манфиатдор мебошанд. Вале дар баробари ҳамин масъулияти онҳо барои таъмин кардан бо озуқаворӣ низ зиёд шудааст. Бояд гуфт, ки ин ташаббуси маҳалҳоро хеле вусъат дод. Дар он ҷое, ки маънои дигаргуниҳоро зуд ва пурра фаҳмида, имкониятҳои муҳайёшударо қадр кардаанд, дар он ҷо натиҷаҳои хуб ба даст омаданд. Масалан, кишва-

ри Краснодар аз рӯи натиҷаҳои нимсолаи якум супоришн ба фонди иттифоқию республикавӣ фиристодани маҳсулоти чорворо бомуваффакият иҷро кард. Меҳнаткашони кишвар зиёда аз супориш барои эҳтиёҷоти худ 15 ҳазор тонна гӯшт захира карданд, ин бештар аз 35 фоизи фонди асосии фурӯшро ташкил медиҳад. Ғайр аз ин зиёда аз 100 ҳазор тонна шир ва 65 миллион дона тухм супурда шуд.

Ё ин ки РАСС Тотористонро гирем. Дар ин ҷо ба фонди асосии эҳтиёҷоти маҳаллӣ 15 ҳазор тонна гӯшт ва 59 ҳазор тонна шир илова гардид. Дар вилоятҳои Ивано-Франковск, Полтава, Черкасс ва Черновиции Украина низ аҳвол ҳамин хел мебошад. Дар ин чор вилоят илова ба фонд қариб 20 ҳазор тонна гӯшт гирифта шуд. Вилоятҳои Белоруссия барои беҳтар шудани таъминоти аҳолии маҳаллӣ 25 ҳазор тонна гӯшт ва 260 ҳазор тонна шир гирифтанд. Дар бораи республикаҳои Наздибалтика, вилоятҳои Қӯрғон, Оренбург, Саратов, Ульяновск ва як қатор вилоятҳои дигари РСФСР низ ҳаминро гуфтан мумкин аст.

Саъю кӯшиши ташкилотҳои вилоятӣ, кишварӣ ва республикавиро ҳамаҷониба дастгирӣ кардан лозим аст, ки онҳо супоришҳои плани панҷсоларо аз ҳисоби зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқи сектори ҷамъиятӣ афзун гардонданӣ ва дар ҳамин асос плани ба фондҳои давлатӣ фиристодани маҳсулотро бечунучаро иҷро карданӣ ва таъминоти аҳолии маҳаллиро хеле беҳтар гардонданианд. Ин самти асосист. Колхозу совхозҳо бояд боздеҳи маблағеро, ки солҳои охир барои тараққиёти қишлоқ сарф шудааст, зиёд кунанд.

Вале ҳамаи захираҳоро истифода бурдан лозим аст. Масъалаи роли хоҷагии шахсии ёрирасонро аз нав бардоштан лозим. Онро дар маҳалҳо ба тарзи гуногун мефаҳманд ва ба истифодаи имкониятҳои хоҷагии шахсии ёрирасон ҳар хел муносибат мекунанд.

Инак, як мисол. Дар вилояти Омск истеҳсоли гӯшт дар хоҷагии шахсӣ дар давоми даҳ соли охир аз 27 ҳазор тонна ба 60 ҳазор тонна расид, ё ин ки 2,2 баробар зиёд шуд. Дар ин ҷо аслан ҳар оилаи сокини қишлоқ бо парвариши чорвои калон, хуку мурғ машғул аст. Ба аҳолӣ барои харидани ҷавонаҳо, хӯроки чорво, муҳайё намудани шароити адои хизматҳои гуногун ёрии ҳамаҷониба расонда мешавад. Соли гузашта кооперация аз аҳолӣ 20 ҳазор тонна гӯшт харид. Нархи ҳар килограмм гӯшти тоза дар бозорҳои вилоят аз 3,5 сӯм зиёд нест.

Инак, мисолҳои тамоман дигар. Вилояти Владимир иқтидори калони саноатӣ ва аграрӣ дорад. Вале бо вуҷуди ҳамин соли гузашта дар вилоят ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ ҳамагӣ 46 килограмм (ба ҳисоби вазни чорвои кушташуда) гӯшт истеҳсол шудааст. Дар натиҷа панҷяки маҳсулоти гӯштии дар ин ҷо фурӯхташаванда аз минтақаҳои дигари мамлакат оварда мешавад. Вазъи бо шир ва маҳсулоти гӯштӣ таъмин намудани аҳолии чунин вилоятҳои калони аграрӣ, монанди Винница, Кировоград, Николаев, Ярославль чандон хуб нест.

Дар асоси истифодаи ташаббуси маҳалҳо на фақат барои зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, балки барои тараққиёти саноати хӯрокворӣ ҳам корҳои бисьёреро ба ҷо овардан мумкин аст. Сабаб чист, ки масалан, дар Ӯзбекистон, Қирғизистон, Тоҷикистон, Туркманистон захираҳои фаровони ашьёи хом бошад ҳам, аз 25 то 50 фоизи ширавор аз республикаҳои дигар оварда мешавад? Ҳамагӣ 30 фоизи талаботи аҳолии Қазоқистон ба консервҳои меваю сабзавот аз ҳисоби маҳсулоти худӣ таъмин шуда, боқимондааш аз республикаҳои дигар оварда мешавад. Ин гапи куҷост?

Рафиқон! Дар давоми ду-се соли наздик талаботи аҳолиро ба участкаҳои боғу обчакорӣ қонеъ кунондан лозим аст. Норасоии заминро баҳона кардан бас будагист. Ин ба воқеият мувофиқ нест, мо замин дорем. Вале дар он ҷое ки замини холӣ ҳақиқатан ҳам кам аст, як қисми замини колхозу совхозҳо ва корхонаҳоро ба мардум тақсим карда додан

лозим. Биёед қатъӣ аҳд кунем: тамоми талаботи меҳнаткашонро пурра қониеъ кунондан, маҳдудияту мамониатҳои беасоси ин соҳаро дур кардан лозим аст.

Ба фикрам, масъалаи истифодаи хонаю участкаҳои наздиҳавлии чандин сол ва ҳатто даҳсолаҳо холиро дар як қатор минтақаҳои қишлоқии мамлакат, хусусан дар минтақаи Ғайрисиёҳзамин, зудтар ҳал кардан лозим аст. Ҳоло миқдори хонаҳое, ки соҳибонашон партофта рафтанд, қариб ба 800 ҳазор расидааст. Дар атрофи онҳо заминҳои холӣ хобидаанд.

Мардум намефаҳмад, ки чаро ба замин ва бино чунин муносибат карда мешуда бошад. Онҳо дар мактубҳои ба КМ ва ташкилотҳои дигар фиристодаашон хоҳиш менамоянд иҷозат дода шавад, ки ин хонаҳоро харида, заминашро истифода баранд. Ба фикрам, агар колхозу совхозҳо хонаю ҳавлиҳоеро, ки соҳибонашон партофта рафтаанд, ба сокинони шаҳр иҷора диҳанд, дуруст мебуд, то ки ин замин барои истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ истифода шавад.

Вазъияти кашондан, нигоҳ доштан ва кор карда баромадани ашёи хоми хоҷагии қишлоқ ҳам мисоли суст ҳал шудани проблемаи озуқаворӣ мебошад. Дар съезди XXVII партия таъкид шуд, ки бартараф намудани талафоти ашёи хоми хоҷагии қишлоқ имкон медод, ки захираи истеъмол 20 — 30 фоиз зиёд карда, маблағи бисёре сарфа гардад. Ба фикрам, ин чор амали оддиро талабаи синфи чорум ҳам мефаҳмад.

Вале соли 1986 Комитети давлатии агросаноатӣ, Вазорати хоҷагии моҳидорӣ ва Вазорати маҳсулоти ғаллагии СССР 450 миллион сӯми барои тараққиёти соҳаҳои саноати азнавкоркунандаи маҳсулот пешбинишударо истифода набурданд.

Чунин фактро мулоҳиза кунед, рафиқон: плани сохтмонро дар ин соҳаҳо аксарияти республикаҳои иттифоқию автономӣ, кишвару вилоятҳо иҷро накардаанд. Ана, ин аст далели аёнии он ки ба ҳалли проблемаи ҳаётан муҳим чӣ гуна муносибат мекунем. Аз ин бармеояд: маҳсулотеро, ки барои рӯёнданаш мубориза мебарем, минбаъд ҳам нобуд хоҳем кард, зеро барои сариштан он на анбор мерасаду на иқтидори корхонаҳои азнавкоркунандаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва баъд қусури талафотро аз ҳисоби маҳсулоти импортӣ хоҳем баровард. Дар ин масъалаҳо бепарво будан бас аст. Комитети давлатии агросаноатии СССР (рафиқ Мураховский В. С.) ҳамроҳи органҳои маҳаллӣ бояд ба сабабҳои ин аҳвол сарфаҳм равад ва дар он ҷое, ки лозим аст, тартиботи зарурӣ ҷорӣ карда, роҳи қатъии зудтар ва ба куллӣ ҳал кардани масъалаи нигоҳдорӣ ва истифодаи маҳсулотро пеш гирад, ки ин ҷиҳати асосист.

Бояд бигӯям, ки гуфтаҳои боло касро ба андешаҳои ҷиддӣ водор менамоянд. Солҳои охир дар байни мо дар ҳалли масъалаҳои озуқаворӣ рӯҳияи тайёрхӯрӣ авҷ гирифт. Роҳбарони бисёр минтақаҳо ин масъаларо сабукфикрона ҳал мекарданд. Ҳамин ки хӯроки чорво нарасад, ба КМ ва ҳукумат телеграмма мефиристанд, захираи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳам кифоя набошад, боз ба марказ телеграмма медиҳанд.

Албатта, ман ҳамаро аз рӯи ин андоза қиёс карда, масъаларо оддӣ баён карданӣ нестам. Бисёр нокомиҳо бо вазъи умумии кори мамлакат алоқаманд бошанд ҳам, ба ҳар ҳол дар ҳалли ин масъалаҳо рӯҳи тайёрхӯрӣ бисёр кадрҳои моро фаро гирифта буд.

Умуман, рафиқон, Бюрои Сиёсӣ чунин мешуморад: мо имконияти реалӣ дорем, ки дар давоми ду-се соли наздик вазъи таъминоти озуқавориро ба таври ҷиддӣ тағьир диҳем.

Ҳаёт мисолҳои ҳайратоваре дорад, ки аз захираҳои бузурге далолат мекунанд, ки дар ҳама ҷо мавҷуданд. Фактҳои сершумор аз имкониятҳои пешравӣ чӣ аз рӯи ҳосилнокии меҳнат ва чӣ аз рӯи суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ шаҳодат медиҳанд. Коллективҳои меҳнати интенсивӣ, ки нисбатан ба қарибӣ ташкил ёфта, замин

ва воситаҳои дигари истеҳсолот барои муддати тӯлонӣ ба ихтиёрашон дода шудааст, инро собит намуданд. Соли гузашта онҳо ба сари ҳар кас ба ҳисоби миёна 700 — 800 тоннагӣ ғалла ва ҷамъ 70 — 100 ҳазор сӯмина ва бештар аз он маҳсулот ба даст оварданд.

Мутаассифона, ҳанӯз чунин коллективҳо каманд. Пудрати оилавӣ ҳам ба қадри кофӣ паҳн намешавад, гарчи самараи ин шаклҳои ташкил намудан ва додани музди меҳнат басо зиёд аст.

Албатта, барои зуд зиёд намудани истеҳсоли маҳсулот ҳам техникаи хушсифат, ҳам воситаҳои химиявӣ ва ҳам навъҳои ба шароити номусоид тобовари ғалла зарур аст. Вале пеш аз ҳама одаме лозим аст, ки ба кор масъулият дошта, ба самараи кораш беҳад манфиатдор бошад.

Мо муддати дароз кӯшиш менамудем, ки ба иқтисодиёт дар асоси ташаббус ва аксаран бо қувваи фармон роҳбарӣ кунем. Вале чунин дастурҳои Ленинро фаромӯш мекардем, ки тараққиёти истеҳсолотро дар асоси манфиати шахсӣ, дар асоси манфиати моддӣ ва бо кӯмаки ташаббус таъмин кардан мумкин аст.

Ҷолиби диққат аст, ки аввалин иштироккунандагони коллективҳои меҳнати интенсивӣ дар вилояти Новосибирск бародарон Қожуховҳо аз колхози «Большевик»-и райони Ордын мегӯянд, ки онҳоро ба чунин коллектив на фақат музди калон, балки ба андозаи зиёд мустақилият, фаҳмидани қадри инсонии худ, ифтихор аз он ҷалб менамояд, ки онҳо кори басо зарурро ба ҷо меоранд.

Агар ба техникаи сермаҳсул ва ресурсҳои дигари имрӯзаи мамлакатамон ҳаракати оммавӣ барои меҳнати ба дараҷаи баланд муташаккилона, бо рағбат ва интенсивӣ зам гардад, кор беҳтар пеш меравад. Ҳаёт нишон медиҳад, ки дар ҳамаи райöну вилоятҳо одамоне ҳастанд, ки ба таъмини ин дигаргунӣ қодиранд.

Ана мисолҳо. Механизатори совхози «Артёмовский»-и райони Пыталови вилояти Псков, аъзои КПСС А. А. Волоченский аз маъмурияти совхоз хоҳиш намуд, ки ба вай замин ҷудо карда, навбастҳоро барои парво диҳад. Мувофиқи шартнома барои ӯ 40 гектар замин, аз ҷумла 10 гектар киштзор ва 20 гектар алафзор ҷудо карда шудааст. А. А. Волоченский комбайн, ду трактори кӯҳнаро барқарор ва гӯсолахонаеро таъмир карда, 20 навбастро дар он ҷой намуд.

Писару духтари мактабхонаш ва баъди кор ҳамсараш — бухгалтери совхоз ба вай кӯмак мекунанд. Пешбинӣ шудааст, ки дар давоми як сол бештар аз 11 тонна гӯшт гирифта шавад. Аз фурӯши гӯшт зиёда аз 31 ҳазор сӯм ба даст хоҳад омад. Пули навбаст, порую нурӣ, тухмӣ, сӯзишворӣ ва ресурсҳои дигаре, ки совхоз бо нархи дохилихоҷагӣ медиҳад, 23 ҳазор сӯм ва музди меҳнат 8 ҳазор сӯмро ташкил медиҳад.

Ба фикрам, рафиқон, чунин муносибат кӯмак мекунад, ки деҳаҳои минтақаи Ғайрисиёҳзамин ба сафи пеш бароварда шаванд. Охир дар он ҷо чӣ қадар замин бекор хобидааст?

Вақте ки дар бораи роҳҳои коллективонӣ мубоҳиса мерафт, худи ҳамон вақт гуфта мешуд, ки хоҷагиҳои калони коллективона имкониятҳои зиёди истифодаи техника, пору ва комьёбиҳои илмро ба амал оварда, вале, аз тарафи дигар, хавфи аз замин дур шудани деҳқонро доранд. Аз тарафи дигар, хоҷагиҳои фермерии участкаҳои хурд коркунро ба замин ҷалб намуда, вале имкониятҳои истифодаи ҳатталимкони комьёбиҳои илму техникаро ба амал намеоранд.

Дар мамлакати мо колхозу совхозҳои калон ташкил ёфтаанд ва кор мекунанд, ки базаи мустаҳками моддию техникӣ ва мутахассисони таҷрибанок доранд. Дар чунин шароит муҳим аст, ки пудрати коллективӣ ва оилавӣ дар асоси шартномаҳо моҳирона ташкил намуда, манфиати меҳнаткашони алоҳида бо манфиати коллектив, бо ғамхорӣ дар бораи замин ва воситаҳои дигари истеҳсолот зич алоқаманд карда шавад.

Магар ин хилофи принципҳои социализм аст, магар ин усули кор

меҳнаткашро вайрон карда метавонад? Баръакс, амалияи пештара, ки қусури ноӯҳдабарой дар кор аз ҳисоби бюҷет бароварда мешуд, деҳқонро танбал мекард.

Муносибати нав ба кор дар бораи кори самарабахш мисолҳои боэътимоде дорад. Ба қарибӣ дар ҳамин райони Пыталов котиби якуми ҷавон рафиқ Воробьёв Н. Н. роҳбари ташкилоти партиявӣ гардид. Коммунистони район бо кӯмаки олимон барои тараққӣ додани иқтисодиёти хоҷагиҳо тадбирҳо андешиданд. Район баъди ҷанг 46 ҳазор аҳолӣ дошт, ҳоло 17 ҳазор кас боқӣ мондааст. Ба назар чунин мерасад, ки коргар нест. Вазъиятро муҳокима намуда, қарор доданд, ки пудрати коллективиро васеъ ҷорӣ кунанд. Аз аввали соли ҷорӣ ҳашт фермаи колхозу совхозҳо бо усули пудрати оилавӣ кор мекунад. Дар давоми панҷ моҳ бо ҳамон миқдори хӯрок вазни чорво дучанд гардида, дар як шабонарӯз ба 800 — 1000 грамм расид. Қариб 40 фоизи зироаткории район ба шаклҳои гурӯҳҳои хурди ташкили меҳнат гузаронда шудааст. Кишти баҳорӣ ба ҷои 15 — 18 рӯзи муқаррарӣ дар давоми 6 рӯз гузаронда шуд. Ташкилотҳои районӣ, роҳбарони хоҷагиҳо аз фармону дастурҳо, аз назорати қатъӣ ба рафти корҳо даст кашиданд. Акнун чунин усулҳои роҳбарӣ умуман лозим нестанд.

Боз як мисол. Номзад ба аъзогии КМ КПСС Лидия Дмитриевна Брызга ҳамроҳи шавҳараш аз колхози пешқадами ба номи Жданов ба фермаи қафомондаи колхози «Память Ильича»-и райони Бресги вилояти Брест гузашта, ду сол боз ба звенои пудратии иборат аз 6 кас роҳбарӣ мекунад. Ба ихтиёри ин звено 100 модагов ва 50 гектар чарогоҳ дода шудааст. Модаговҳоро як худи Лидия Дмитриевна дӯшида, шавҳару духтараш хӯрок тайёр мекунанд ва чорворо мечаронанд. Дар давоми ду сол ширдӯшӣ аз ҳар сар модагов аз 2917 килограмм ба 5580 килограмм расид.

Чунин мисолҳо дар ҳама ҷо ҳастанд. Соли 1983 дар колхози ба номи Панфилови райони Успенскии вилояти Павлодар звенои парваришкунандаи ҷавонаҳо ташкил ёфта буд. Звено ва правленияи колхоз шартнома бастанд. Звено иборат аз се кас: сардори звено А. Я. Рудько — тракторист-мошинисти класси якум, ҳамчунин духтару домодаш. Ана натиҷаҳои соли 1986: 563 сар навбаст фарбеҳ карда шуд, вазни миёнаи шабонарӯзии чорво бештар аз як килограмм зиёд шуд, ба ҳисоби ҳар аъзои звено 167 ҳазор сӯмина маҳсулот истеҳсол гардид. Арзиши аслии як центнер вазни афзуда 95,5 сӯм, дар колхоз 155 сӯм ва дар район ба ҳисоби миёна 230 сӯм мебошад. Музди миёнаи якмоҳаи ҳар аъзои звено 534 сӯм аст. Ҳалолашон бод: зеро ин музд барои меҳнат, барои маҳсулоти реалӣ дода мешавад.

Пас савол медиҳам: магар ин сохти колхозиро вайрон намуд? Не! Ҳамин аст социализми амалӣ, эҷодкор ва меҳнатдӯст. Зеро халқ дар сохтмони социалистӣ васеъ иштирок менамояд, алоқаи меҳнаткаш тавассути шаклҳои коллективонаи меҳнат бо колхозу совхоз боз ҳам мустаҳкам мегардад. Одамон ҳам беҳбудии худро бо меҳнати поквиҷдонона ба даст меоранд.

Дар звенои механиконидашудаи картошкапарварии совхози «Загальский»-и райони Любани вилояти Минск чор кас бо сардории сардори звено И. Г. Синицкий, дорандаи се дараҷаи ордени Шарафи Меҳнат 60 гектарро кишт мекунад. Звено ду сол боз бо усули пудрат кор мекунад. Соли 1986 ҳосили ҳар гектар 383 центнерро ташкил дод. Звено ба пасттарин арзиши аслии картошка — барои як центнер 1,5 сӯм (дар республика — 9 сӯм), ба камтарин сарфи меҳнат — 0,54 соат барои як центнер (дар республика бошад ба ҳисоби миёна 2 соат) ноил шуд.

Дар вилояти Тернополь ҳам пудрати оилавӣ дар рӯёндани сабзавот ривоҷ меёбад. Имсол дар се колхози райони Залещиц — ба номи Бог-

дан Хмельницкий, «Золотой колос» ва «Коммунист» дар ҳавлиҳо 15 ҳазор тонна помидор, аз ҷумла ба ҷои якуним тонна помидори пешпазаке, ки соли гузашта хоҷагиҳои номбурда фурӯхта буданд, 5 ҳазор тонна помидори пешпазак рӯёнда мешавад.

Дар маркази район низ ҳамин тавр карда мешавад. Қолхозҳо барои бисьёр хонаводаҳо кӯчат, плёнка, нурӣ, воситаҳои муҳофизати растанӣ, насосҳои обкашӣ ҷудо карданд, хонаводаҳоро бо зарф таъмин менамоянд. Одамон дар 15 — 20 сотых замин помидори пешпазак кошта, аз ҳар метри мураббаъ 7 — 8 килограмм маҳсулоти хушсифат мегиранд.

Дар райони Кременец 600 хонавода дар майдонҳои обчакории худ бо усули пудрат қулфинай мерӯёнад, барои соли ҷорӣ харидани 800 тонна қулфинай шартномаҳо баста шудаанд. Чунон ки хабар медиҳанд, соли ҷорӣ дар вилоят қариб 25 ҳазор хонавода шартномаҳои рӯёндани сабзавот, зироатҳои техникӣ ва парво намудани чорворо имзо кардаанд.

Чунин мисолҳо, рафиқон, зиёданд. Ва ҳамаи онҳо аз имкониятҳои зуд афзудани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ далолат мекунанд, дар сурате, ки мо ҳамаи захираҳо, ҳамаи меҳнаткашон, ҳамаи хонаводаҳоро ба ин кор ҷалб намуда, ташаббуси одамонро ривоҷ диҳем.

Аммо ҳоло вазъият чӣ тавр аст? Сокини қишлоқ барои ҳар майдачӯйда ба магазин шитоб мекунад, аслан, чун сокини шаҳр, харидкунандаи озуқаворӣ гардидааст. 54 фоизи хонаводаи қишлоқ модагов ва 33 фоизаш, умуман, ягон чорво надорад.

Мо дар асоси фактҳои сершумор ба чизи бештар муҳим боварӣ ҳосил намудем, ки ташаббуси дастгирӣ шудаи одам, дур шудан аз номуташаккилӣ, ташкили мутамарказ имкон медиҳад, ки ривоҷи ресурсҳои озуқаворӣ таъмин гардад.

Умуман, дар хоҷагии қишлоқ неруи бузурге ғун шудааст, ҳоло онро аз ҳисоби алоқаманд гардондани имкониятҳои хоҷагии калони ҷамъиятӣ ва имкониятҳои пудрати коллективию оилавӣ фаъолона истифода бурдан лозим аст.

Ҳалли **проблемаи манзил** вазифаи дигари муҳиму таъхирнопазир мебошад. Чунон ки дар боло гуфтам, ташкилотҳои марказӣ имкониятҳои баланд бардоштани суръати манзилсозиро дар мамлакат ёфтаанд. Пешбинӣ шудааст, ки аз ҳисоби маблағи иловагӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум ҳаҷми манзилсозӣ назар ба панҷсолаи ёздаҳум 60 миллион метри мураббаъ зиёд карда шавад. Дар давоми панҷсола ҷамъ бештар аз 15 миллион оила квартира мегирад.

Ғайр аз ин бояд гуфт, ки корхонаҳо, колхозу совхозҳо, шаҳрҳо, округу районҳо, вилоятҳо, кишвару республикаҳо ҳам имкониятҳои калон доранд. Бисьёр органҳои маҳаллӣ ба иҷрои вазифае, ки съезд ба миён гузошт, яъне ба иҷрои вазифаи то соли 2000-ум бо квартираи алоҳида ё хонаи шахсӣ таъмин намудани аслан ҳар оила амалан камар бастанд, ки ман инро бо камоли қаноатмандӣ қайд кардан мехоҳам. Зимнан, бисьёр корхонаю хоҷагиҳое ҳастанд, ки имконияти дар мӯҳлати боз ҳам кӯтоҳтар иҷро кардани ин вазифаро меҷӯянд. Ин рафтори дуруст аст ва онро ҳамаҷониба дастгирӣ бояд кард.

Вале, рафиқон, бояд рӯирост гуфт, ки дар сохтмони манзил дигаргунии куллӣ ҳоло ба назар намерасад. Сабаби ин аз бисьёр ҷиҳат на фақат норасоии маблағ, балки муносибати бисьёр органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, кадрҳои роҳбарикунанда ҳам мебошад. Баъди суханони умумӣ на ҳамеша кори пурташаббусу устуворона пеш гирифта, захираю имкониятҳои иҷрои ин вазифаи муҳимтарин ҷуста мешавад.

Бисьёр вақт шикоят мекунанд, ки барои иҷрои ҳаҷми рӯзафзуни манзилсозӣ иқтидори корхонаҳо намерасад. Вале чунин баҳонаҷӯӣ ба касе маъқул нест: якум, агар миқдори корхонаҳо кифоя набошад, корхонаҳои нав бунёд кардан лозим; дуюм, ҳозир дар мамлакат 20 фоизи иқтидори корхонаҳои хонасозӣ умуман истифода намешавад. Ин маълу-

моти миёнаи доир ба тамоми мамлакат аст. Вале дар Озарбойҷон, Арманистон, Қазоқистон, Туркманистон, Ӯзбекистон корхонаҳои хонасозӣ фақат ба андозаи 65 — 70 фоизи иқтидорашон, дар кишварҳои Краснодар ва Хабаровск, вилоятҳои Иваново, Пенза, Ростов, Смоленск, Тошкент, Целиноград, инчунин дар Бурятистон ва Қабардаю Балқар 50—65 фоизи иқтидорҳо истифода мешаванд.

Боз як масъалаи дигар. Магар чунин ҳолатро фаҳмидан ва ҳақ баровардан мумкин аст, ки дар мамлакат манзил ва масолеҳи бинокорӣ намерасаду аксарияти корхонаҳои индустрияи бинокорӣ якуним смена кор карда, ҳафтае ду рӯзи истироҳат доранд. Дар натиҷа қариб 50 фоизи вақти тақвимӣ талаф меёбад. Магар онҳоро ба цикли кори пайдарпай гузарондан мумкин нест? Охир металлургҳо, химикҳо, энергетикҳо, меҳнаткашони саноати хӯрокворӣ ҳамин тавр кор мекунанд. Мошинсозон ҳам ба режими кори бисьёрсменагӣ гузашта истодаанд.

Вале дар мамлакати мо иқтидори комбинатҳои хонасозӣ на фақат бад истифода мешавад. Заводҳои хишти мамлакат ҳамагӣ баробари 80 фоизи иқтидорашон кор мекунанд. Ин заводҳо дар Федерацияи Россия, дар Украина ва Қазоқистон бад истифода мешаванд. Масалан, дар кишварҳои Олтой ва Красноярск заводҳои мазкур ҳамагӣ баробари 57 — 69 фоизи иқтидорашон кор мекунанд.

Агар мо аз масъалаи манзил ҳақиқатан ҳам дар ташвиш бошем, магар бо чунин аҳвол муросо карда метавонем, ки бисьёр вазорату идораҳо маблағи барои зиёд кардани иқтидори корхонаҳои тайёркунандаи хонаҳои калонпанель пешбинишударо ҳамагӣ 70 — 80 фоиз азхуд кардаанд?

Ба фикрам, мо имрӯз ҳақ дорем дар Пленум дар назди ҚМ Партияҳои Коммунистӣ ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, вазорату идораҳо — хусусан дар назди вазоратҳои саноати масолеҳи бинокорӣ (рафиқ Военушкин С. Ф.), ҷангал, целлюлозаю коғаз ва дуредгарӣ (рафиқ Бусыгин М. И.) талаб гузорем, ки муносибаташонро ба манзилсозӣ қатъиян тағьир диҳанд.

Биёед, рафиқон, мулоҳиза намоем, бо меҳнаткашон маслиҳат кунем. Модоме ки мо ба ҳалли ин проблемаи ҳаётан муҳим камари ҳиммат бастаем, пас онро бояд якҷоя ҳал кунем.

Ҳатто ин тавр мегуфтам: агар мо бозсозиро вусъат дода, барои зудтар ҳал кардани масъалаи манзил имконияти реалӣ пайдо накунем, меҳнаткашон моро тарафдорӣ нахоҳанд кард. Манзилсозӣ вазифаи умумихалқист. Ин масъаларо маҳз аз ҳамин нуқтаи назар мулоҳиза кардан лозим аст.

Акнун, рафиқон, **дар бораи молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасонӣ**, дар бораи вазъи фурӯши маҳсулот. Дар асоси ба назар гирифтани ин масъала программаи давлатии соҳавӣ тартиб дода шудааст. Вале, чунон ки мегӯянд, бо як худи қабули программа проблема ҳал намешавад. Иҷрои амалии ин программаро таъмин кардан лозим аст. Мутаассифона, гуфтан лозим меояд, ки муносибат ба ин вазифаи басо муҳими иҷтимоӣ дар ҳама ҷо якхела нест. Баъзеҳо аз заминаю имконияти муҳайёшуда ҳақиқатан ҳам истифода бурда, тарзҳои навро фаъолона меҷӯянд, истеҳсоли мол ва адои хизматро зиёд мекунанд. Белоруссия, Литва, Эстония, вилоятҳои Ленинград, Ульяновск ва вилоятҳои дигарро мисол овардан мумкин аст. Таҷрибаи онҳо дар мамлакат шӯҳрат ёфтааст.

Вале бисьёр роҳбарони республикаҳо, кишвару вилоятҳо аз рӯи тарзу усулҳои кӯҳна амал карда, асосан ба ҷидду ҷаҳди худ не, балки ба мадади корхонаҳои марказ, ба маҳсулоти аз минтақаҳои дигар овардашаванда умед мебанданд. Албатта, гуфтан намехоҳам, ки ҳар вилоят ё республика бояд хоҷагии натуралӣ дошта бошад. Вале агар дар бо-

раи истифодаи ресурсҳои маҳаллӣ ғамхорӣ накарда, фақат ба маҳсулоти аз берун овардашаванда умед баста шавад, ин ғайр аз тайёрхӯрӣ чизи дигар нест. Чунин рӯҳия хеле маъмул шудааст.

Гумон надорам, ки дар Пленум тамоми тафсилоти масъаларо баён кардан лозим бошад, вале агар кас бо молҳои рӯзмарраи аз минтақаҳои дигар мегирифтаи баъзе республикаҳо ва кишвару вилоятҳо шинос шавад, дар ҳайрат мемонад, ки баъзе кормандони мо ҳисси масъулиятро барои таъмини эҳтиёҷоти халқ то чӣ андоза гум кардаанд.

Чизҳои оддитарин, аз ҷумла чизҳоеро аз ҷойҳои дуродур меоранд, ки онҳоро дар худи маҳал бе ҳеҷ душворӣ истеҳсол кардан мумкин аст. Молҳоеро аз ҷойҳои дигар меоранд, ки барои истеҳсоли онҳо фонди ресурс, техникаи нав, иқтидори истеҳсолии махсус ва кадрҳои таълимдида даркор нестанд. Мо, рафиқон, ин амалияи иллатнокро бояд ба ҳукми аҳли ҷамъият ҳавола кунем. Матбуот, радио, телевизион бояд мунтазам баён кунанд, ки органҳои хоҷагӣ ва советии маҳаллӣ ин вазифаро чӣ тавр иҷро менамоянд. Бигузор номи онҳоеро ҳама донанд, ки дар ҳаққи мардум ҳақиқатан ҳам ғамхорӣ менамоянд, вале номи онҳоеро ҳам бояд ҳама донанд, ки нисбат ба мардум бепарвою беташаббус мебошанд. Меҳнаткашон бояд ҳама чизро донанд ва ин кори муҳимро таҳти назорати худ дошта бошанд.

Дар Пленуми КМ дар бораи он ҳам сухан рондан мумкин аст, ки на ҳамаи вазоратҳо ба эҳтиёҷоти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ эътибори ҷиддӣ медиҳанд. Супориши соли гузаштаро аз ҷиҳати истеҳсоли маҳсулоти маданию маишӣ ва рӯзгор 18 соҳа, аз ҷумла вазоратҳое иҷро накарданд, ки ба онҳо рафиқон Первышин Э. К., Плешаков П. С., Величко В. М., Ежевский А. А. роҳбарӣ менамоянд.

Муносибати баъзе вазоратҳо ба истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ рӯякӣ буда, онро кори дуюмдараҷа ва дар баъзе ҷойҳо як дарди сар мешуморанд. Рафиқон бояд фаҳманд, ки онҳо сахт иштибоҳ мекунанд ва хатои худро ҳар қадар зудтар фаҳманд, ҳам барои кор ва ҳам барои худашон ҳамон қадар беҳтар хоҳад буд.

То ҳол сухан аз он мерафт, ки ба мо бисьёртар молҳои хушсифат ва хушнавъ лозиманд. Вале гап на фақат дар ин аст.

Бинед, ки чӣ қадар факт далели он аст, ки аҳолӣ ҳатто бо молҳое ҳам бад таъмин мебошанд, ки миқдори он кифоя аст. Агар ба ин илова кунем, ки дар бисьёр муассисаю корхонаҳои савдо тартиботи даркорӣ муқаррар нест, маданияти адои хизмат паст буда, аз сабаби кам будани миқдори магазинҳо, зиёд будани шумораи навбатдорон ва ба режими ҳаёт ва меҳнати аҳолии шаҳру қишлоқҳо мувофиқат надоштани режими кори муассисаҳои савдо ва адои хизматро зам кунем, мефаҳмем, ки чаро мардум аз кори онҳо ин қадар бисьёр шикоят мекунанд. Органҳои маҳаллӣ ин масъалаҳоро бояд вақтҳои наздиктарин ҳал кунанд.

Дар мамлакат имконияти ба воситаи фаъолияти истеҳсолӣ ва харидкунии кооперацияи матлубот пурра кардани захираи мол бад истифода мешавад. Дар ин бобат шикоят хеле бисьёр аст. Ин система ҳоло суст амал мекунад ва маҳсулоти бисьёре, ки аз аҳолӣ харида, ба воситаи ташкилотҳои кооперативӣ ба истеъмолкунандагон расондан мумкин аст, беҳуда нобуд мешавад. Ҳозир мо ба Центросоюз ёрӣ расондем. Ҷидду ҷаҳди вайро органҳои маҳаллии советӣ ҳам бояд дастгирӣ кунанд.

Мо, рафиқон, бо ақибмонии адои хизмати коммуналию маишӣ, вазъи ғайриқаноатбахши кори наклиёти пассажирӣ, муассисаҳои алоқа, туризм, физкультура ва спорт минбаъд набояд муросо кунем. Магар чунин ҳолатро мӯътадил донистан мумкин аст, ки дар шаҳру қишлоқ таъмири манзил, техникаи рӯзгор, дӯзондани пойафзолу либос ба проблемаи мураккабтарин табдил ёфтааст.

Тасодуфӣ нест, ки дар ин соҳа як навъ «иқтисодиёти ноаён» пайдо шудааст. Чунин рақамро мулоҳиза кунед: органҳои управленияи марка-

зии статистикӣ хабар медиҳанд, ки аз рӯи ҳисоби онҳо аҳолӣ барои адои хизмат ҳар сол ба шахсони ҷудогона қариб 1,5 миллиард сӯм музд медиҳад.

Ба фикрам, имрӯз дар Пленум муҳокима шудани масъалаҳои ҳаётан муҳими ҷамъияти советӣ барои ҳамаи коркунон — ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо сабақ ва таконе хоҳад шуд.

Ҳалли проблемаҳои озуқаворӣ, манзил ва молҳои истеъмоли халқ бояд ҳамеша дар мадди назари органҳои хоҷагӣ бошад. Ин суханон ба нигаҳдории тандурустӣ, ба масъалае ҳам дахл доранд, ки мо онро экология меномем. Бюрои Сиёсӣ ва ҳукумат ба вазъияти ин соҳаҳо дар давоми ду соли гузашта диққати калон медоданд. Бояд гуфт, ки дар соҳаи адои хизмати тиббӣ ва муҳофизати муҳити зисти инсон бисьёр ҳодисаҳои манфӣ ғун шудаанд. Мо бароиислоҳи вазъият чора дида истодаем. Ин кор аҳамияти калон дошта, сазовори диққати умум мебошад ва кори азими амалиро талаб мекунад.

## ДЕМОКРАТИКОНӢ — ШАРТИ ҲАЛКУНАНДАИ БОЗСОЗӢ

Рафиқон! Баъди Пленуми апрелии КМ партия муяссар гардид, ки дар ҷамъият муҳити нави маънавию сиёсӣ, муҳити эҷодкорӣ, ҷустуҷӯ, баҳои реалистӣ додан ба воқеият, мубориза оштинопазир бар зидди ҳамаи он чи, ки ба ҳаёт халал мерасонад, муҳайё карда шавад. Бинобар ин хулосаи аввалине, ки аз таҷрибаи ду соли охир бармеояд, аз он иборат аст, ки вазъияти ошкорбаёнӣ, амали ошкоро, ки ба ҳар кас барои зоҳир кардани мавқеи граждании худ, иштироки фаъолона дар муҳокима ва ҳалли проблемаҳои ҳаётан муҳими ҷамъият, тезондани процессҳои бо ҳамин роҳ ҷараёнёбанда имкон медиҳад, на фақат давом додаву дастгирӣ карда, балки ҳамаҷониба вусъату инкишоф дода шавад.

Таҷриба нишон медиҳад, дар ҷое, ки органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ фаъолияти торафт вусъатёбандаи сиёсӣ ва ҷамъиятии меҳнаткашонро пурра истифода мебаранд, дар он ҷо кор барор мегирад. Кушоду равшан мегӯям: агар роҳи демократиконкиро қатъиян ва суботкорона пеш нагирем, мо аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои бозсозӣ намебароем. Биёед чунин суханҳои В. И. Ленинро ба хотир оварем: «...Дигаргунсозие, ки мо ба амал овардани ҳастем, ҳар қадар чуқуртар бошад, мароқ ва муносибати бошууронаро нисбат ба он ҳамон қадар зиёдтар баланд бардоштан, миллионҳо ва даҳҳо миллион одамони нав ба навро ба ин зарурият бовар кунондан лозим аст». Мо бояд ҳозир ҳам дар марҳалаи бозсозӣ ленинвор амал кунем.

Бо вуҷуди ин дар бораи масъалаи зайл гап назадан мумкин нест. Материалҳои матбуот, шиносоӣ бо вазъияти кори маҳалҳо, хабарҳои меомадагӣ шаҳодат медиҳанд, ки ошкорбаёнӣ, демократизм бемалол инкишоф намеёбад, ҳатто дар баъзе ҷойҳо машаққатнок мебошад. Баъзе рафиқон дигаргуниҳои демократиро нафаҳмиданд, аз он ба ваҳм омаданд. Ин масъала чунон муҳим аст, ки, ба фикрам, Пленум онро муҳокима карда, мавқеи равшану қатъиро ишғол менамояд.

Ба қадри амалӣ гардидани бозсозӣ процесси демократиконии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятамон инкишоф ёфта, воқеияти нав ба миён меояд, ки мо онро ба назар нагирифта наметавонем, ба ин ҳуқуқ ҳам надорем.

Одамони мо дигар бо он муросо карданӣ нестанд, ки масъалаҳои ба манфиати онҳо дахлдоштаро бе онҳо ягон каси дигар ҳал кунад. Баъзан ин боиси вазъияти тезу тунд мегардад. Вай аз чӣ гувоҳӣ медиҳад? Аз он гувоҳӣ медиҳад, ки баъзе органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, як қисми кадрҳои роҳбарикунандаи мо дар марказ ва дар маҳалҳо ҳанӯз ҳам дар шароити вусъат ёфтани демократия кор карданро наомӯхтаанд. Ин омӯзишро ба дигар вақт мавқуф гузоштан мумкин нест, худи ҳозир ҳам ғайратмандона омӯхтан лозим аст. Комитету таш-

килотҳои партиявӣ, органҳои ҳокимияти давлатӣ бояд ҳамеша набзи афкори ҷамъиятиро ҳис кунанд, қарорҳои қабулшаванда ва амалиёти худро бо он қиёс намоянд. Халқи мо ҳам аз ҷиҳати сиёсӣ ва ҳам амалӣ тарафдори демократиконӣ мебошад.

Муносибати навро ба кори сиёсӣ, фаъолияти ташкилотчигӣ ва идеологӣ аз худ кардан кори осон нест. Ба касе ошкорбаёнӣ душвор меафтад, ба касе танқид, баромади матбуот маъқул нест. Ба каси дигар чунин пиндоштан одат шудааст, ки танҳо фикри ӯ «беғалат» асту бас. Ҳозир мо бо ҳамаи ин зуҳурот дучор меоем, бисьёр ҳам дучор меоем. Биёед моҳияти ин зуҳуротро мулоҳиза кунем. Аз демократиконӣ касоне ризо нестанд, ки аз афтодан ба таҳти назорати ошкорои аҳли ҷамъият метарсанд. Онҳо нағз медонанд, ки ба сардор гапро маъқул кунондан мумкин аст, аммо ба назди халқ комилан ҷавоб додан зарур мебошад. Демократия ҳама чизро ба тартиб меоварад — равшан мегардад, ки кадом одам чӣ гуна асту кадомаш ба чӣ қодир мебошад.

Дар бораи баъзе лаҳзаҳо гап назадан мумкин нест, ки моро ба ташвиш меоваранд. Ҳар кори бузург бе камбудӣ намешавад, камбудӣ буд, ҳаст ва хоҳад шуд. Ҳозир мо бо вазъияте дучор омадем, ки баъзе касон вазъияти ошкоро, ошкорбаёниро на ба манфиати бозсозӣ, на ба манфиати социализми тараққиёбанда, аҳли меҳнат, балки барои ноил шудан ба мақсади ғаразноки худ истифода бурдаанд.

Ба муқобили ин гуна ҳодисаҳо ошкоро ва кушоду равшан мубориза бурдан лозим аст. Дар шароити демократияи васеъ зиндагӣ ва кор кардан маънои аз баҳсу мунозираҳо, зиддияти афкору мавқеъҳо натарсиданро дорад. Дар ҷустуҷӯи ҳақиқат, ба мақсади ҳалли проблемаҳои ба миёномада ва тезондани ҳаракати мо ба пеш ҳамаи инҳо табиӣ ва заруранд.

Аммо вақте мо мегӯем, ки демократия баҳсу мунозираи пурҷӯшу хурӯш, васеъ ва масъулиятнок, қиёси нуқтаи назари гуногунро дарбар мегирад, ин чунин маънӣ дорад, ки кӯшиши бо баҳонаи мубориза ба муқобили як ҳақиқати нимкола бо дигараш иваз кардани онро муносибати демократӣ шуморидан мумкин нест. Вақте ки бо баҳонаи мубориза бурдан ба муқобили ғуруру такаббури як гурӯҳ, «даъвои ҳақиқатҷӯии он» ба инстанцияи охирини ғуруру такаббур нияту ғараз, нуқтаи назари субъективии гурӯҳи дигарро бор мекунанд, кори демократӣ намешавад. Дар воситаҳои ахбороти оммавӣ, санъат ва адабиёт, доираҳои илмӣ низ бо ин дучор меоем. Ин зуҳурот ташкилотҳои партиявӣ, ҷамъиятиро ҳам фаро гирифтааст.

Аммо умуман чунин мегӯям: процесси ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ дар мамлакатамон дуруст ҷараён меёбад. Вай дар кори аз рӯи принципҳои бозсозӣ муттаҳид гардондани ҳамаи қувваҳои ҷамъият, ба манфиати халқ ва социализм ба амал баровардани дигаргунсозиҳои прогрессивӣ роли бузург мебозад.

Рафиқон! Роҳҳои демократиконии минбаъдаи ҷамъиятро дида баромада, ба ин муносибат ба масъалаи назорат дахл карданиам. Дар маҷлиси машваратие, ки ба қарибӣ дар КМ КПСС барпо гардид, иштироккунандагони он гуфтанд, ки назорат, албатта, лозим аст, аммо на он назорате лозим аст, ки ҳозир вуҷуд дорад. Ҳодисаҳои суиистеъмол, ҷинояткорӣ, ки солҳои охир дар соҳаи иқтисодиёт ошкор карда шуданд, шаҳодат медиҳанд, ки системаи ба миёномадаи назорат самарабахш нест, ин система бағоят паҳну парешон аст, вақти корро исроф менамояд, одаму воситаҳои бисьёрро аз кор мемононад, асосиаш ин аст, ки бо манфиатҳои идоравӣ ва маҳаллӣ маҳдуд аст, аз бисьёр ҷиҳат ба он ташкилоту шахсони мансабдор вобаста аст, ки онҳоро вай бояд назорат кунад.

Ба фикрам, ба Котиботи КМ КПСС ва ҳукумат лозим аст, ки аппарати калоншудаи назоратро таҳким кунанд ва барои ихтисор кардану ба тартиб овардани фаъолият, ба манфиатҳои давлатӣ, умумихалқӣ

мустаҳкам намудани қонуният тобеъ гардондани он чораҳои қатъӣ бинанд.

Ба мо зарур аст, ки принципи ленинии назорати социалистиро, ки демократизми васею роҳбарии партиявиро дарбар мегирад, комилан омӯзем, мо дар назорати халқӣ ҳам воситаи таъсирбахши ошкор кардани масъалаҳои нави ҳалталаб ва ҳам яке аз шаклҳои муҳимтарини ба процесси худидоракунии корҳои ҷамъият ва давлат ҷалб намудани оммаро мебинем.

Дар шароити ҳозира аз хусуси дар заминаи Комитети назорати халқӣ барпо кардани системаи ягонаи томи назорат андеша кардан лозим аст, ки дар сар то сари мамлакат ваколатҳои васеъ дошта, дар кор ба ошкорбаёнии ҳарчи бештар такья намуда, вазифаҳои муҳими худро ба тариқи комплексӣ, аз мавқеи умумихалқӣ ва ба маънои васеи социалию сиёсӣ ба ҷо оварад.

Рафиқон! Бозсозӣ дар ҷамъияти мо мароқи бузурги аҳли ҷаҳонро ба вуҷуд овард. Мо ҳис менамоем, ки на фақат меҳнаткашони мамлакатҳои социалистӣ, балки доираи васеи аҳли ҷамъияти ҷаҳон проблемаҳои моро мефаҳманд ва ҳусни таваҷҷӯҳ доранд. Қувваҳои гуногуни сиёсӣ роҳи бозсозиро ба таври ҷиддӣ дарк намуданд. Пеш гирифтани ин роҳ нуфуз, таъсир, обрӯи мамлакатамонро ниҳоят баланд бардошт, дар арсаи байналхалқӣ самимият ва мақсади сулҳдӯстии моро дилпурона намоиш медиҳад.

Албатта, дар Ғарб, хусусан дар ШМА, гурӯҳҳои бонуфуз ҳастанд, ки ба онҳо маҳз ҳамин маъқул нест. «Ошкорбаёнӣ ҷавобест ба дипломатияи ошкорои Америка, рӯҳи ҷаҳони озод, ҳаёти имрӯза ва пешомадҳои амнияти фардо зери хатаранд», — баъзе намояндагони қувваҳои ҳукмрон дар Америка ҳамин тавр муҳокима меронанд. Онҳо мефаҳманд, ки ба муқобили роҳи бозсозие, ки партияи мо пеш гирифтааст, далелу бурҳони боварибахш ёфтан душвор аст. Бинобар ин асосан ба он такья мекунанд, ки процесси демократиконӣ, ошкорбаёниро истифода бурда, ба дӯши мо мақсади бардурӯғу сарватҳои зарароварро вогузоранд, дар одамони мо оиди дурустӣ ва самимияти сиёсати партия, роҳи бозсозӣ, беҳтар кардани корҳои мамлакат ҳисси нобоварӣ бедор кунанд. Ин ҷо барои мо чизи наве нест. Инро чашмдоштан мумкин буд ва мо инро пешакӣ медонистем. Одамони советӣ қимати чунин «шавқмандӣ»-ро ба корҳои мо хуб медонанд.

Мо на барои он бозсозӣ мекунем, демократияро инкишоф дода, сарватҳои социализмро мустаҳкам менамоем, ки ба ягон кас маъқул шавем, балки ин корро барои он мекунем, ки ҷамъияти мо ба воситаи бозсозӣ, ба воситаи демократия ба қуллаҳои нави прогресси социалию иқтисодӣ ва маънавӣ расад. Ва мо роҳи бозсозиро дигар намекунем!

Аз таҳлили давраи ҳозираи бозсозӣ, рафиқон, чӣ гуна хулоса мебарояд?

Мо бояд пеш аз ҳама вазъияти реалии идеявӣ, сиёсӣ, идеологиро, ки баъди Пленуми апрелии КМ ба миён омадааст, ба назар гирем. Ин вазъият мураккабу пурихтилоф, вале умуман, бешубҳа, барои тамоми кори навсозии социализм, кори бозсозӣ мусоид мебошад. Ба ҳаёти ҷамъияти мо авҷи фаъолияти граждании ҳамаи табақаҳои аҳолӣ, ташаббускорӣ дар гузориши масъалаҳои нав, рафъи беғайратию карахтии бамиёномада хос мебошанд. Ба он инкишофи торафт зиёди ҷасорату қатъият, саъю кӯшиши одамон барои ба зимма гирифтани масъулияти корҳои ҷамъиятӣ, барои минбаъд ҳам инкишоф додани асосҳои демократӣ дар ҳаёти мамлакат хосанд.

Ин бо мустаҳкамшавии эътиқодмандӣ ба пойдории принципҳои олии социализм, амри воқеъ будани таҷассуми онҳо дар ҳаёт на дар кимкадом ояндаи дур, балки худи ҳамин рӯз, фардо марбут аст.

Албатта, процессҳои нави соҳаи идеявӣ-сиёсӣ ба осонӣ сурат наме-

гиранд, натиҷаҳояшон якранг нестанд. Дар шуури ҷамъиятӣ, ҳамчун инъикоси зуҳуроти дахлдори худи ҳаёт, пеш аз ҳама номувофиқатии қавлу амал, бисьёр ҷиҳатҳои манфӣ ғун шудаанд. Баъзе саросемагӣ, нофаҳмӣ ва ҳарос аз дигаргуниҳо, кӯшиши ба навигарӣ муқобилат кардан низ ҳаст. Инро надидан беақлӣ мебуд. Вале душворию камбудиҳои инкишофи идеявӣ-сиёсиамонро мутлақ донистан боз ҳам беақлонатар ва ҳатто хато мебуд, зеро бо ин худи бозсозӣ ва ҳодисаҳои наву мусоиди сиёсию идеологии дар ҳаёти ҷамъияти социалистӣ ба амалоянда зери шубҳа мемонд.

Аз проблемаҳо, кашфиёт, муносибатҳои нав ба процесси идеявӣ-сиёсӣ тарсидани мо лозим нест. Ақлу қувва ва маҳорати мо кофист, ки дар шароити бозсозӣ кори идеологиро ба таври ленинӣ пеш барем, аз хар барори он ба ваҷд наоем ва вақти пайдо шудани ягон ҳодисаи нохуш маъюс нашавем ва зиёда аз он ба таҳлука наафтем. Санъати мураккабу аз ҷиҳати диалектикӣ пурихтилофи бозсозиро ёд гирифтан лозим аст.

Рафиқон! Ба фикрам, дар Пленум дар ин бора бояд паймон кунем. Тақрибан баъди ду моҳ дар звеноҳои поёнии партия маъракаи ҳисоботу интихобот сар мешавад.

Комилан асоснок аст, ки дар маркази диққати маҷлисҳои коммунистон дар бораи рафти бозсозӣ, чӣ гуна амал кардани ташкилотҳои партиявӣ, дар ин кори бузурги умумихалқӣ чи тавр иштирок кардани ҳамаи коммунистон — коргарон, деҳқонон, зиёиён, кадрҳои роҳбарикунандаи мо масъалаҳо гузошта шаванд. Ҳисоботу интихоботи дарпешистода дар партия бояд муайян намояд, ки чӣ корҳо ба ҷо оварда шудаанд, ҳал кунад, ки барои инкишоф додану тезондани бозсозӣ чӣ корҳо кардан зарур аст.

Хеле муҳим аст, ки дар давраи ҳозира — давраи оғози корҳои миқьёсан калони амалӣ тарафдорони хеле фаъоли дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ, одамони принципноке, ки талаботи замонро мефаҳманд, «саркорони» ҳақиқии бозсозӣ, ки барои муваффақияти он қувваро дареғ намедоранд, ба сари роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ оянд.

Эҳтимол, инчунин дуруст мебуд, ки дар охири сол пленумҳои комитетҳои марказии партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварҳо, вилоятҳо, округҳо, шаҳру районҳо гузаронда, дар онҳо ҳисоботи бюрои комитетҳои дахлдор дар бораи кори роҳбарӣ ба бозсозӣ муҳокима карда шавад. Аз рӯи ҳамин масъала дар ташкилотҳои ибтидоин партиявӣ ҳисоботи бюро ва комитетҳои партиявӣ, ки мувофиқи Устав имсол аз нав интихоб намешаванд, шунида шавад.

Бюрои Сиёсӣ ҳисоботу интихоботи имсоларо дар КПСС марҳалаи муҳими вусъати минбаъдаи тамоми фаъолияти партия дар роҳи конференцияи умумииттифоқии партиявӣ мешуморад. Таклиф карда мешавад, ки дар бораи рӯзи гузарондани ин конференция дар ҳамин Пленум қарор қабул карда шавад. Чи тавре ки маълум аст, дар партияи мо дар байни съездҳо конференцияҳои умумипартиявӣ даъват карда мешуданд. То соли 1941 чунин даврае буд, ки ин гуна амалия характери мунтазам дошт. Бисьёр конференцияҳо дар давраҳои дигаргунии таърих проблемаҳоеро ҳал менамуданд, ки аз доираи проблемаҳои тактикӣ берун мебаромаданд. Дар як қатор мавридҳо дар ин конференцияҳо вазифаҳои дорои характери стратегӣ ба пеш гузошта, нормаҳои Устав ва ҳайати органҳои марказии партия тағьир дода мешуданд.

Дар Пленуми январӣ таклифи дар соли оянда, дар арафаи маъракаи ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои партиявӣ даъват кардани конференцияи умумипартиявӣ тарафдорӣ карда шуд.

**Бюрои Сиёсӣ таклиф мекунад, ки Конференцияи XIX Умумииттифоқии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ 28 июни соли 1988 даъват карда шавад.**

Нуктаҳои принципиалиеро, ки дар Пленуми январӣ ва дар рафти тайёрӣ ба ҳамин Пленум баён карда шудаанд, ба назар гирифта, барои муҳокима дар конференция масъалаҳои зеринро пешниҳод кардан мумкин мебуд:

1. Дар боран рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, натиҷаҳои асосии нимаи аввали панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ дар бобати вусъат додани процесси бозсозӣ.

2. Дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият.

Ба назари мо, рӯзномае, кн пешниҳод карда мешавад, барои ҷамъбаст намудани таҷрнбаи сиёсие, ки дар партия баъд аз съезди XXVII андӯхта шуд, барои баҳо додан ба пешравии мо бо роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, таҳлил кардани рафти ислоҳоти қатъии идора намудани иқтисодиёт, иштирок кардани ташкилотҳои партиявӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, органҳои хоҷагӣ ва давлатӣ дар бозсозӣ имконият медиҳад.

Таҳлили рафти иҷрои қарорҳои съезд, ҷамъбаст кардани натиҷаҳои сиёсии кори иҷро намудани плани панҷсола, баҳои принципӣ ба муваффақнияту камбудиҳо баъд аз он имконият медиҳад, ки дар маҷлисҳо ва конференцияҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ фаъолияту вазифаҳои ҳар як ташкилоти партиявӣ аз нуқтаи назари серталабӣ муҳокима карда шавад. Ин ба процесси демократиконии ҳаёти дохилипартиявӣ, баланд шудани фаъолият ва масъулияти коммунистон, вусъат гирифтани тамоми бозсозӣ кӯмак хоҳад кард.

## II. ИСЛОҲОТИ ҚАТЪИИ ИДОРАКУНИИ ИҚТИСОДӢ — МУҲИМТАРИН ЗВЕНОИ БОЗСОЗӢ

### ЗАРУРАТ ВА МОҲИЯТИ ИСЛОҲОТ

Рафиқон! Имрӯз, ки масъалаи бозсозии куллии идора кардани иқтисодиёт муҳокима мешавад, ба худ боз ва боз тасаввур кардан ниҳоят зарур аст, ки хоҷагии халқи мо дар чӣ гуна ҳолату вазъият ба солҳои 70-ум ва 80-ум расид. То ин вақт суръати тараққиёти иқтисодӣ ба дараҷае кам шуд, ки ҳақиқатан маънои оғози таназзули иқтисодиро дошт. Мо як мавқеъро аз паси дигараш аз даст медодагӣ шудем, дар зиёд кардани самараи истеҳсолот ва беҳтар намудани сифати маҳсулот дар тараққиёти илмию техникӣ бошад тафовут назар ба мамлакатҳои хеле тараққиёфта на ба манфиати мо афзудан гирифт.

Тараққиёти иқтисодиёт характери носолим пайдо мекард. Сиёсати структурӣ, роҳҳои маблағгузориро барои он ба таври ҷиддӣ тағьир додан лозим буд, ки соҳаҳои ташкилдиҳандаи асоси прогресси илмию техникӣ, ресурси сарфакунанда ва сарфаи меҳнати ҷорӣ бо суръати зиёдтар тараққӣ дода шаванд. Аммо ин кор карда нашуд. Зиёда аз он мошинсозӣ ба ҳоли худ гузошта шуда буд, аппарати истеҳсолии он кӯҳна шуд, маҳсулот бошад, ба дараҷаи ҷаҳонӣ торафт камтар мувофиқат мекард.

Саъю кӯшиши бо усулҳои экстенсивӣ боздоштани пастшавии суръати тараққиёт боиси он гардид, ки барои тараққиёти соҳаҳои сӯзишворӣ ва энергия аз ҳад зиёд маблағу воситаҳо харҷ мегардиданд, ресурсҳои нави табиӣ дар истеҳсолот бо суръати зиёд ба кор андохта, онҳо ноокилона истифода бурда мешуданд, талабот ба қувваи иловагии коргарӣ беандоза меафзуд ва қувваи коргарӣ дар хоҷагии халқ хеле камӣ мекард, боздеҳи фонд кам мешуд.

Дар шароити душвориҳои иқтисодӣ, кам шудани суръати афзоиши даромади миллӣ дар хоҷагии халқ шиддати молиявӣ афзуд.

Бюҷети давлатиро мисол мегирем. Зоҳиран ҳама кор ба ҷо мена-

муд. Хароҷот ба воситаи даромад баровардa мешуд, вале ин чӣ тавр муяссар мегардид? Хароҷот на аз ҳисоби афзоиши самараи хоҷагии халқ, балки бо роҳи дигар, ки на аз ҷиҳати иқтисодӣ ва на аз ҷиҳати социалӣ асоснок гардиданд, баровардa мешуд. Аз ҷумла, роҳи дар бозори ҷаҳон ҳамаҷониба фурӯхтани нефть ва дигар захираҳои сӯзишворнию энергия ва ашьёи хомро пеш гирифтем.

Ҳодисаҳое ҳам буданд, ки маблағҳои худи корхонаю ташкилотҳо беасос ба бюҷет дохил карда мешуданд, ки ин шароити фаъолияти мӯътадили хоҷагии онҳоро вайрон мекард.

Ва, албатта, зиёд намудани истеҳсол ва фурӯши шаробу арақро бо ягон чиз ҳақ баровардан мумкин нест. Дар панҷсолаи ёздаҳум даромади андози муомилот аз фурӯши нӯшокиҳои спиртдор ба 169 миллиард сӯм расид, ҳол он ки вай дар панҷсолаи ҳаштум 67 миллиард сӯмро ташкил медод.

Хуллас, мамлакат бо бори гарони молиявӣ ба панҷсолаи дувоздаҳум расид. Бояд ба ин илова намуд, ки дар баробари иҷро нашудани супоришҳои плании се панҷсолаи охир аз рӯи афзоиши истеҳсолот ва самараи он хароҷоти музди меҳнат назар ба план ҳамеша зиёд буд. Маълум мешавад, ки қисми муайяни пул бидуни ягон алоқа бо натиҷаи ниҳоии кор дода мешуд.

Дар ин шароит дар хоҷагии халқ нафақат дефицит кам нашуд, балки баръакс вазъият дар ин бобат тезу тунд гардид. Дар ҳақиқати ҳол металл, сӯзишворӣ, цемент, мошин, молҳои истеъмолӣ, — ҳама чиз камӣ мекард ва камӣ мекунад. Агар ба ҳамаи ин доимо камӣ кардани қувваи коргариро боз илова кунед, равшан маълум мешавад, ки дар ин шароит иқтисодиёт мӯътадил тараққӣ карда наметавонад. Омилҳои иқтисодии беҳтар намудани сифат ва зиёд кардани самара дигар амал намекунад, барои афзудани нарх ва як қатор дигар процессҳои манфӣ замина ба вуҷуд меояд.

Вале боиси ташвишу хавотири зиёд он аст, ки мо аз ҷиҳати тараққиёти илму техника қафо монда истодаем. Дар замоне, ки мамлакатҳои Ғарб ба миқьёси калон ба бозсозии структурии иқтисодиёт шурӯъ намуда, ба сарфаи ресурсҳо, истифодаи навтарин технология ва дигар комьёбиҳои илму техника бештар диққат доданд, дар мамлакати мо прогресси илмию техникӣ на аз сабаби набудани захираю имконияти илмӣ, балки бо сабаби навнгариҳои қабул карда натавонистани хоҷагии халқ суст шуд. Мо ҳатто маблағи валютиро, ки аз экспорти нефть ва дигар захираҳои ашьёи хом мегирифтем, на ба мақсади модернизацияи иқтисодиёт, балки асосан барои иҷрои вазифаҳои ҷорӣ истифода мебурдем.

Чи тавре ки дар Пленуми январӣ гуфта шуд, ин вазъияти иқтисодиёт ба дараҷаи зиндагонии аҳолӣ, ба инкишофи соҳаи социалӣ таъсири хеле манфӣ расонд. Чунин аст, рафиқон, сурати ҳақиқии воқеаҳо.

Бюрои Сиёсӣ зарур медонад, ки дар бораи ҳамаи ин бори дигар басо кушоду равшан сухан ронад, чунки ҳоло ҳам вақт-вақт чунин гапҳо шунида мешаванд. Оё тамоми вазъият ин хел бад аст, оё ба вазъият ҳамин хел бо ҷиддият баҳо додан лозим аст, оё бозсозии куллӣ даркор аст? Шояд фақат аз боло боз камтар фишор овардан ва ё ягон хел тадбирҳои ҷузъӣ андешидан мумкин бошад. Ба фикрам, агар чунин рӯҳия ғолиб меомад ва дар асоси он сиёсати ҳозира муайян карда мешуд, оқибати ин барои мамлакат, барои халқ бениҳоят бад мебуд.

Барои аз вазъияти пеш аз кризис раҳо додани иқтисодиёт дигаргуниҳои куллӣ ва ҳақиқатан революционӣ ба амал овардан зарур аст. Мо ба ин мақсад стратегияи нави иқтисодиро муайян кардем ва ба амалӣ гардондани он шурӯъ намудем. Сиёсати структурӣ ва инвестициониро тағьир додем, программаҳои калони дорои мақсади муайянро тартиб додем, роҳҳои асосии прогресси илмию техникиро муайян кардем.

Дар давоми ду соли охир дар роҳи омӯхтану истифода бурдани усулҳои нави хоҷагидорӣ, ки дар асоси таҳлили вазъияти давраи солҳои 70—80-ум ва силсилаи таҷрибаҳои калони иқтисодӣ муайян ва муқаррар гардиданд, қадамҳои аввалин ба пеш гузоштанд.

Вале бояд гуфт, ки дар ин соҳа дигаргуниҳои куллӣ ва қатъӣ ба амал наомаданд. Механизми мамониат ҳанӯз шикаста ва ба ҷои он механизми тезондани тараққиёт ҷорӣ нагардидааст, мисли пештара қусури набудани онро бо усулҳои ғайрииқтисодӣ, бо роҳи фишори маъмурӣ баровардан лозим меояд.

Ҳозир барпо намудани системаи томи самарабахши зудбадали идораи иқтисодиёт ҳамчун вазифаи якумдараҷаи таъхирнопазир дар назди мо истодааст.

Шумо мефаҳмед, ки ин вазифаи оддӣ нест. Системаи мавҷудаи идоракунӣ на дар як рӯз ташаккул ёфтааст ва он қабатҳои сершумореро дарбар мегирад, ки шароиту хусусиятҳои давраҳои гуногуни таърихи мамлакати моро бо тамоми комьёбиҳо, ихтилофҳо ва душвориҳояш инъикос мекунанд.

Асосҳои системаи ҳозираи идоракунӣ дар солҳои 30-юм гузошта шуда буданд. Дар ҳамон давраи душвори мамлакати мо, ки аз ҷиҳати иқтисодӣ начандон тараққӣ ёфта буд ва бо дуньёи капиталистӣ якка ба якка буд, ба зарурати зуд бартараф кардани қафомонии техникии иқтисодӣ ва дар хоҷагии халқ ба амал баровардани дигаргуниҳои қатъии структурӣ дучор омад.

Ин дигаргуниҳо дар мӯҳлати ниҳоят кӯтоҳ ба амал оварда шуданд. Дар солҳои панҷсолаҳои пеш аз ҷанг ҳаҷми маҳсулоти саноат 6,5 баробар афзуд. Дар Иттифоқи Советӣ аз ҷиҳати истеҳсоли он дар Европа аз ҷои чорум ба ҷои якум ва дар ҷаҳон аз ҷои панҷум ба ҷои дуюм баромад. Вазни қиёсии соҳаҳое, ки воситаҳои истеҳсолотро истеҳсол мекунанд, аз 39,5 фоиз ба 61 фоиз расид. Шумораи коргарону хизматчиён дар саноат дар зарфи 12 соли пеш аз ҷанг ду баробар афзуд.

Барои иҷрои ин вазифаҳо ҳиссаи андӯхти маблағро дар даромади миллӣ хеле зиёд кардан зарур буд. Дар аввали панҷсолаи дуюм ҳиссаи андӯхт аз 30 фоиз ҳам гузашт ё худ назар ба дараҷаи охири солҳои 20-ум ду баробар ва назар ба Россияи пеш аз революция якчанд баробар афзуд. Ба воситаи бюҷети давлатӣ қариб 60 фоизи даромади миллӣ аз нав тақсим карда мешуд. Ин ресурсҳои калони марказонидашуда дар навбати аввал барои тараққиёти саноати вазнин истифода бурда мешуданд.

Маҳз барои чунин мақсадҳо системаи идоракунӣ барпо карда шуд, ки он ба централизми қатъӣ, ба муфассал ба тартиб андохтани кор, супоришҳои директивии адресдор ва маблағҷудокунии бюҷет асос ёфта буд. Ин система дар ҳамон шароити махсус барои дар мӯҳлати кӯтоҳтарин иҷро намудани чунин вазифаҳои стратегие, ки мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ барои ин вазифаҳо даҳҳо сол вақт сарф карда буданд, имкон дод. Характери марказонидашудаи идоракунӣ дар солҳои ҷанг боз ҳам бештар пурзӯр гардид. Он асосан дар шароити барқарор кардани хоҷагии халқ баъд аз ҷанг боқӣ монда буд.

Албатта, ба тамоми чунин характери идоракунӣ сабабҳои объективӣ нишон додан мумкин нест. Ба муносибати пурсаҳву хато роҳ дода, қарорҳо аз нуқтаи назари субъективӣ қабул карда мешуданд. Инро ҳангоми муҳокимаи проблемаҳои ҳозира дидан ва ба назар гирифтан лозим аст. Вале системаи ташаккульёфтаи идоракунӣ сол ба сол ба шароиту талаботи тараққиёти иқтисодӣ мухолиф меомад.

Ҷараёни пуравҷи революцияи илмию техникӣ, хеле мураккаб шудани хоҷагии халқ, зарурати аз усулҳои экстенсивӣ ва усулҳои интенсивӣ аз миқдор ба сифат кӯчондани маркази вазнинӣ, пурзӯр кардани таъсири шароити социалӣ, қатъиян афзудани роли омили инсонӣ дигаргунсозии куллии идоракунии хоҷагиро талаб карданд.

Масъалаи бозсозии идоракунии хоҷагӣ торафт қатъитар ба миён меомад. Ин масъала дар байни намояндагони аҳли илм ва ҷамъият муҳокима шуд. Ба мақолаи академик В. С. Немчинов дар журнали «Коммунист», ки соли 1964 чоп шуда буд, истинод карда метавонам. Ӯ ҳамон вақт чунин навишта буд: «Тавҷеҳи оддии муносибатҳои системаҳои калон ва хурди иқтисодӣ фақат чунин системаи шахшудамондаи механикиро ба вуҷуд оварда метавонад, ки дар он ҳамаи параметрҳои идоракунӣ пешакӣ муайян шудаанд, тамоми система бошад аз боло то поён барои ҳар моменти муайян ва дар ҳар пункти муайян муқаррар гардидааст...

Чунин системаи аз боло то поён пешакӣ муайяншудани иқтисодӣ ба прогресси социалию техникӣ халал мерасонад ва дар зери фишори процесси реалии ҳаёти хоҷагӣ имрӯз ё фардо шикаста мешавад».

Дар давоми даҳсолаҳои охир барои тағьир додани системаи бавуҷудомадаи идоракунӣ на як бору ду бор кӯшишҳои амалӣ карда шуда буд. Ҳам дар солҳои 50-ум, ҳам дар нимаи дуюми солҳои 60-ум ва ҳам дар охири солҳои 70-ум ин кӯшишҳо карда шуданд. Аммо ин кӯшишҳо нопурра ва ғайримунтазам буданд ва баъзан самараи кӯтоҳмуддат мебахшиданд, вале ба дигаргунии зарурӣ оварда нарасонданд. Ҳол он ки таъсири ба тараққиёт сабабшавандаи механизми кӯҳнаи хоҷагӣ суст мешуд ва таъсири халалрасонии он бошад меафзуд.

Ҳозир, дар давраи дигаргунӣ, ки мо ба ҳалли қатъии масъалаҳо шурӯъ менамоем, аз ҷиҳати илмӣ асоснок кардан, аз ҷиҳати назариявӣ ва идеявию сиёсӣ равшан фаҳмидани моҳият ва маънои асосии дигаргуниҳои саршуда, рафту равиши бозсозии идоракунӣ махсусан муҳиманд. Минбаъд чӣ тавр ва бо кадом роҳ пеш равем? Мо аз чӣ метавонем ва бояд даст кашем, чиро мустаҳкам намудан ва такмил додан, чиро аз нав ҷорӣ кардан лозим?

Ба ин муносибат чунин таъкид намудан муҳим аст: ҳар давраи таърихи мо давраи меҳнати пурҷӯшу хурӯши халқ буда, боиси комьёбиҳои бузург гардид.

Таҷрибаи андӯхташудаи сохтмони хоҷагӣ қимати бузург дорад. Ин таҷриба бо тамоми комьёбию ифрот, бо саҳву хатоҳояш мактабе мебошад, ки сабақҳои он барои мо ҳам дар давраи ҳозира ва ҳам барои оянда муҳиманд.

Аз нуқтаи назари принципӣ маъно ва мақсади ислоҳоти қатъии идоракунӣ ба мо равшананд. Онҳо бо чунин формула ифода меёбанд, ки бештар социализм, бештар демократия бошад.

Дар он ҷавоби чунин савол ҳам ифода меёбад: оё бозсозии мо маънои аз асосҳои социализм дур шудан ва ё ба ҳар ҳол ким-чӣ хел сустшавии онҳоро намефаҳмонад? Не, чунин маъно надорад, баръакс он чи ки мо иҷро менамоем, муайян ва пешниҳод мекунем, бояд социализмро мустаҳкам намояд, ҳамаи он чиро, ки монеаи сари роҳи тараққиёти социализм аст ва ба прогресси он халал мерасонад, бартараф кунем, потенциали азими онро ба манфиати халқ кушоем, аз бартариҳои бузурги сохти ҷамъиятиамон истифода барем, ба он шаклҳои нави ҳозиразамонро бахшем.

Мустаҳкам намудани социализм дар амал чӣ маънӣ дорад? Тамоми моҳияти таълимоти революционии мо, тамоми таҷрибаи фаровони мо нишон медиҳанд, ки социализмро ба як шакли ҷамъияти шахшудамондаи тағьирнопазир ба худ тасаввур намудан, кори амалии такмил додани онро бошад, ҳамчун усули муносибу мувофиқ кунондани воқеияти мураккаб ба идеяҳо, мафҳумҳо ва формулаҳои яку-якбора муайяншуда донистан мумкин нест.

Тасаввурот дар бораи социализм, иқтисодиёти он бо роҳи ба назар гирифтани таҷрибаи таърихӣ, шароити объективӣ мунтазам инкишоф меёбад ва ғанӣ мегардад. Мо бояд муносибати эҷодиро ба инкишофи назария ва амалияи сохтмони социалистӣ аз В. И. Ленин омӯзем, ме-

тодологияи илмиро истифода кунем, санъати таҳлили конкретии вазъияти конкретиро ёд гирем.

Масъалаи асосӣ дар назария ва амалияи социализм — чӣ тавр дар асоси социалистӣ ба вуҷуд овардани омилҳои назар ба замони капитализм пуриқтидортари прогресси иқтисодӣ, илмию техникӣ ва социалӣ, хеле босамара мутобиқ намудани роҳбарии планӣ бо манфиатҳои шахс ва коллектив мебошад. Ин масъалаи бағоят мураккабест, ки афкори социалистӣ ва амалияи ҷамъиятӣ ба он ҷавоб меҷуст ва меҷӯяд. Дар марҳалаи ҳозираи социализм аҳамияти ин масъала беандоза меафзояд.

Дар ин соҳа бисьёр проблемаҳо бояд ҳал карда шаванд. Мо барои аҳли меҳнат муҳайё намудани чунин шароитеро, ки вай ҳам дар ҷои кор, ҳам дар коллектив ва ҳам умуман дар ҷамъият худро хӯҷаини ҳақиқӣ ҳис кунад, асоси ба вуҷуд овардани омилҳои таъсирбахши зиёд кардани самараи истеҳсолот мешуморем.

Аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ баҳснопазир аст, ки манфиати меҳнаткашон ҳамчун хӯҷаинони истеҳсолот манфиати пурзӯртарин, қувваи пуриқтидортарини тезонидани суръати прогресси социалию иқтисодӣ ва илмию техникӣ аст.

Вале дар амал хӯҷаини ҳақиқӣ ва фаъоли моликияти ҷамъиятӣ гардондани меҳнаткаш чӣ маънӣ дорад? Ин чунин маънӣ дорад, ки ба коллективҳо ва коркунони ҷудогона барои истифодаи сарвати ҷамъиятӣ имконияти калон диҳем, масъулияти онҳоро барои самараи истифодаи ин сарват баланд бардорем. Ин чунин маънӣ дорад, ки дар амал иштироки оммаи васеътари меҳнаткашонро дар идора кардани иқтисодиёт дар ҳамаи зинаҳо — аз бригада сар карда то хоҷагии халқ таъмин намоем. Ин чунин маънӣ дорад, ки даромади меҳнаткашон бояд ба андозаи меҳнати одам дар ҷои кор, дар доираи корхонаи худ ва ниҳоят ба пешрафти корҳо дар тамоми мамлакат, умуман ба натиҷаҳои ниҳоӣ вобаста карда шавад.

Демократиконии иқтисодиёт ба он зич алоқаманд аст, ки дар баробари моликияти давлатӣ шаклҳои гуногуни кооперация, фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ҳамаҷониба истифода бурда шаванд. Дар ин бобат мо қарорҳо қабул кардаем. Вале бояд гуфт, ки ба иҷрои амалии онҳо муносибати якхела нашуд. Дар айни ҳол аксар вақт на дар бораи зудтар ва беҳтар истифода бурдани имконияте, ки пайдо шудааст, балки дар ин бора сухан меронанд, ки ин шаклҳои фаъолияти иқтисодӣ дар давраи ҳозираи социализм то чӣ андоза қонунианд.

Баъзеҳо кооперация ва фаъолияти индивидуалии меҳнатиро қариб аст, ки аз нав ба вуҷуд омадани амалияи хоҷагидории хусусӣ мешуморанд. Ба фикрам, рафиқон, ҳам таҷрибаи худи мо ва ҳам таҷрибаи мамлакатҳои дигари социалистӣ шаҳодат медиҳад, ки дар доираи социализм моҳирона истифода бурдани ин шаклҳои иқтисодӣ муфид ва зарур аст. Ин шаклҳо барои пурратар қонеъ кунондани талаботи муҳими мардум, танг карда баровардани иқтисодиёти «манфӣ» ҳар гуна шаклҳои суиистеъмол, яъне ба процесси ҳақиқии солим гардондани муносибатҳои социалию иқтисодӣ кӯмак мерасонанд.

Проблематикаи таносуби роҳбарии мутамаркази планиро ба хоҷагии халқ ва мустақилии звеноҳои ҷудогонаи он, мунтазам будани муносибатҳои молию пулиро бо ҷиддият аз нав мулоҳиза кардан меарзар. Мо ягонагии диалектикӣ ва пурракунии ҳамдигарии онҳоро дар системаи томи идоракунии иқтисодиёт ба асос мегирем.

Дар механизми нави хоҷагӣ ин вазифа, аз ҷумла бо кӯмаки нормативҳои иқтисодӣ иҷро мешавад. Гузаштан ба усулҳои нормативӣ барои истифодаи пурратари заминаҳои объективии ба социализм хоси ягонагии манфиатҳои ҷамъият, коллектив ва коркуни ҷудогона имконият медиҳад.

Мувофиқи тавчеҳи илмии социализм муносибатҳои молию пулӣ бевосита ба системаи иқтисодии он дохил мешаванд. Ба воситаи нарх

ва фишангҳои молиявию кредитӣ мунтазам азхуд ва идора кардани бозор дар асоси ба назар гирифтани қонунҳои он, устувор гардондан ва баланд бардоштани эътибори сӯм, моҳирона истифода бурдани ин муносибатҳо ва барпо кардани механизми самарабахши зидди исрофкорӣ, дар амал мустаҳкам намудани социализм кӯмак мекунанд.

Албатта, истифода бурдани муносибатҳои молию пулӣ дар системаи идоракунӣ дар ягонагӣ бо бартариҳои планкашии хоҷагии халқ аз фармону дастурдиҳӣ дида вазифаи душвортар аст. Аммо кадрҳои хоҷагии мо бояд онро иҷро намоянд.

Проблемаи мусобиқаи иқтисодӣ, асосҳои конкурсӣ аз нуқтаи назари фаъол гардондани қувваҳои пешбарандаи социализм, яке аз мавқеъҳои марказиро ишғол мекунад.

Мо зарурати вусъат ва қувват додани мусобиқаи реалии байни корхонаҳо ва ташкилотҳо, аз ҷумла байни корхонаҳо ва ташкилотҳои давлатӣ ва кооперативиро барои беҳтар қонеъ кунондани талаботи аҳолӣ ва хоҷагии халқ ба асос мегирем.

Ғолибони ин мусобиқа бояд фоидаи калони иқтисодӣ гиранд. Ин ба принципҳои социализм мувофиқ ва барҳақ маълум аст.

Шояд дар бораи зарурати ҳамаҷониба ҷорӣ кардани асосҳои конкурс дар соҳаи илму техника ҳам махсус сухан рондан лозим бошад. Гап дар сари он аст, ки дар давраи гузашта аксар вақт чунин фикр баён мекарданд, ки маҳдудияти ташкилотҳои якхелаи тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашӣ ва конструкторӣ боиси пароканда шудани қувваҳо, баробар як вазифаро иҷро намудани ин ташкилотҳо ва хароҷоти бефоида мегардад. Вале таҷриба ба мо боварӣ бахшид, ки мавқеи монополии баъзе ташкилотҳо ба прогресси илмию техникӣ монеаи ҷиддӣ мегардад ва барои ҷамъият талафоти беғоят калон мерасонад.

Ман ҳаргиз гуфтан намехоҳам, ки мо бояд дар ҳамаи соҳаҳо структураи параллелӣ барпо намоем. Вале барои ҳалли як қатор проблемаҳои муҳими илму техника ташкил кардани коллективҳои гуногуни илмӣ, аз ҷумла нафақат дар асоси доимӣ, балки дар асоси муваққатӣ ҳам, кори дурусти фоидабахш аст. Онро инженерону техникҳо, коркунони илмӣ бо камоли шавқ пазируфтанд ва он аз ҳоло натиҷаҳои муайян мебахшад.

Хуллас, моро лозим аст, ки талаботи тараққиёти ҷамъияти советиро дар давраи ҳозира ба назар гирифта, тасаввуротро дар бораи шаклҳои иқтисодии социализм нав кунем, то ки барои бозсозии куллии механизми хоҷагӣ шароит муҳайё гардад.

Рафиқон! Лоиҳаи «Нуктаҳои асосии бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёт», ки онро Бюрои Сиёсӣ ва ҳукумат тартиб додаанд, ба шумо дода шудааст.

Мақсад аз концепцияи дар ин ҳуҷҷат таклифшудаи бозсозии идоракунӣ тараққиёти иқтисодиро аз натиҷаҳои мобайнӣ ба натиҷаҳои ниҳоии аз ҷиҳати социалӣ пураҳамият, ба қонеъ кунондани талаботи ҷамъият, рушду камоли ҳаматарафаи инсон, тобеъ кунонидан, ба омили асосии тараққиёти иқтисодӣ табдил додани прогресси илмию техникӣ, ба вуҷуд овардани механизми боэътимод амалкунандаи зидди исрофкорӣ мебошад.

Барои муваффақ шудан ба иҷрои ҳамаи ин вазифаҳо аз усулҳои бештар маъмурӣ ва усулҳои бештар иқтисодии роҳбарӣ дар ҳамаи зинаҳо ва демократиконии ҳаматарафаи идоракунӣ, ба ҳамаҷониба фаъол гардондани омили инсонӣ гузаштан зарур аст. Барои гузаштан ба ин бояд масъалаҳои зерин ҳал карда шаванд:

**якум,** хеле васеъ кардани ҳудуди мустақилии иттиҳодияҳо ва корхонаҳо, гузарондани онҳо ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ, баланд бардоштани масъулият барои натиҷаҳои калонтарини ниҳоӣ, барои иҷрои ӯҳдадориҳо дар назди истеъмолкунандагон муқаррар намудани вобастагии бевоситаи дараҷаи даромади коллектив ба сама-

раи кори он, ҳамаҷониба инкишоф додани пудрати коллективӣ дар муносибатҳои меҳнатӣ;

**дуюм,** бозсозии куллии роҳбарии мутамарказ ба иқтисодиёт, баланд бардоштани дараҷаи сифатии он, диққати махсус додан ба процессҳои асосие, ки стратегия, сифат, суръат ва таносуби тараққиёти хоҷагии халқро, умуман, мувозинаи онро муайян мекунанд ва дар айни замон қатъиян озод кардаии марказ аз дахолат намудан ба фаъолияти оперативии звеноҳои поёнии хоҷагӣ;

**сеюм,**ислоҳоти қатъии планкашӣ, нархгузорӣ, механизми молиявию кредитӣ, гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ва бозсозии идоракунии прогресси илмию техникӣ, алоқаҳои берунии иқтисодӣ, меҳнат ва процессҳои социалӣ;

**чорум,** барпо намудани структураҳои нави ташкилие, ки вусъати махсусгардонӣ ва бештар боэътимод шудани алоқаҳоро дар соҳаи кооперация, инчунин иштироки бевоситаи илмро дар истеҳсолот ва дар ин асос ба дараҷаи ҷаҳонии сифат расиданро таъмин мекунанд;

**панҷум,** гузаштан аз системаи аз ҳад фузуни мутамарказ, аз системаи фармондиҳии идоракунӣ ба системаи демократӣ, инкишоф додани худидоракунӣ, барпо намудани механизми фаъолкунандаи потенциали шахсияти одам, аниқ фарқ кунондани вазифаҳо ва ба куллӣ тағьир додани услубу усулҳои фаъолияти органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ.

## НУҚТАИ ИБТИДОИ БОЗСОЗИИ ИДОРАКУНӢ

Рафиқон! Мо дигаргунсозии қатъии механизми хоҷагиро аз звенои асосии иқтисодиёт — корхона ва иттиҳодия сар карда, дар навбати аввал барои он муҳайё намудани вазъияти мусоидтарини иқтисодӣ, пойдор гардондани ҳуқуқҳои он ва дар айни замон баланд бардоштани масъулият ва дар ин асос куллан тағьир додани фаъолияти ҳамаи звеноҳои болоии идоракунии хоҷагиро дар назар дорем.

Мо чунин муттасилии бозсозиро муайян намуда, онро ба асос гирифтем, ки маҳз дар ҳамин соҳа процессҳои асосии иқтисодӣ вусъат меёбанд ва дар ҳамин ҷо бо меҳнати одамон тамоми маҳсулоти ба халқ зарур истеҳсол намуда, хизматҳои зарурӣ расонда, афкори илмию техникӣ амалӣ гардонда мешавад. Маҳз дар коллективи меҳнатӣ ҳақиқатан муносибатҳои иқтисодӣ ва социалӣ муқаррар мегарданд, манфиатҳои одамон — манфиатҳои шахсӣ, коллективӣ ва ҷамъиятӣ ба ҳам мутобиқ мешаванд. Моҳиятан вазъияти социалию иқтисодӣ дар ҷамъияти мо аз бисьёр ҷиҳат аз рӯи вазъияти коллективҳои меҳнатӣ муайян мегардад.

Камбудии асосии механизми ҳозираи хоҷагидории корхона аз чӣ иборат аст? Пеш аз ҳама аз суст будани омилҳои дохилии худинкишоф иборат аст. Дар ҳақиқати ҳол корхона ба воситаи системаи нишондиҳандаҳои директивӣ супориш ва ресурсҳо мегирад.

Дар аввал ҳар хароҷот бароварда мешавад. Фурӯши маҳсулот дар ҳақиқат гарантия дода шудааст ва масъалаи асоситарин, яъне даромади коркунон бо натиҷаҳои ниҳоии кори коллектив — иҷрои шартномаҳо, сифати маҳсулот, фоида суст алоқаманд аст. Умуман вазъият чунин аст: бо механизми ҳозира ба истеҳсолкунанда ашьёи хоми арзон ва маҳсулоти начандон қиматро истифода бурдан, сифати маҳсулотро баланд гардондан, комьёбиҳои прогресси илмию техникиро ҷорӣ кардан бефоида аст.

Бо чунин механизми хоҷагидорӣ дар байни корхонаҳое, ки нав кор мекунанд ва корхонаҳое, ки мунтазам қафо мемонанд, амалан ягон тафовут намемонад. Дар маҷлиси машваратие, ки ба наздикӣ дар КМ КПСС шуда гузашт, директори генералии иттиҳодияи «Омскшина» Пётр Васильевич Будеркин ҳамаи ин масъалаҳоро одилона ба миён гузошт. Дар ҳақиқат, иттиҳодияи Омск ба ҷумлаи иттиҳодияҳои бехтари-

ни соҳа дохил мешавад. Шинаҳои автомобиль, ки вай истеҳсол менамояд, аълосифатанд ва онҳо назар ба шинаҳои дигар 1,5 баробар бештар хизмат мекунанд. Дар зарфи 20 соли охир ягон ҳодисаи тайёр карда нафиристодани маҳсулот аз рӯи шартномаҳо рӯй надодааст. Ин ба коллективи меҳнатӣ чӣ медиҳад? Дар ҳақиқати ҳол вай на аз ҷиҳати зиёд будани музди кор ягон бартарие дорад ва на аз ҷиҳати қонеъ кунондани талаботи социалӣ.

Чунин тазодро кӣ шарҳ медиҳад: нархи шинаҳои иттиҳодияи Омск, ки дар мамлакат сифатан беҳтаринанд, монанди шинаҳои заводҳои дигар аст.

Ё худ аз соҳаи комплекси агросаноатӣ мисол мегирем. Фабрикаҳои мурғпарварии Қавкази Шимолӣ барои истеҳсоли худи ҳамон як хел маҳсулот назар ба минтақаҳои дигари мамлакат қариб чорьяк кам музд мегиранд. Ҳол он ки маҳсулоти мурғпарварӣ дар асоси технологияи саноатӣ, хусусан маҳсулоти соҳаи парвариши мурғҳои бройлерӣ дар биноҳое, ки аз рӯи худи ҳамон як хел лоиҳаҳо бо роҳи истифодаи техникаи истеҳсоли ҳамон як корхонаи ягонаи мамлакат сохта шудаанд, аз як система — вазорати маҳсулоти ғаллагӣ дон мегирад, истеҳсол мешавад.

Аз ҳамаи ин камбудиҳои механизми хоҷагии мо маълум шуда меистанд, ки вай сарфи назар аз хостан ва ё нахостани мо ба кори миёна ва ҳатто бад нигаронида шудааст. Агар ин механизм барои корхонаҳои қафомонда шароити мусоид муҳайё кунад ва ба корхонаҳои пешқадам зарар оварад, мо иқтисодиётро чӣ тавр пеш бурда метавонем?

Албатта, рафиқон, мо минбаъд корро ин тавр пеш бурда наметавонем, механизми нави хоҷагӣ бояд ҳама чизро ба ҷои худ гузорад. Вай бояд фишанги пуриқтидор, қувваи водоркунандаи кори хуби ташаббускорона гардад. Мо маҳз чунин мақсадро ба пеш мегузорем, маълум аст, ки барои расидан ба ин мақсад вақти муайян лозим. Дуруст интихоб намудани талабҳои асосӣ нисбат ба механизми нави хоҷагӣ хеле муҳим аст.

Масъалаи асосие, ки мо бояд бо роҳи ҷорӣ намудани механизми нав ба ҳалли он муваффақ шавем, ин аст, ки ба корхонаҳо ҳуқуқҳои калон диҳем ва онҳоро дар асоси ҳисоби пурраи хоҷагӣ ҳақиқатан дар хоҷагидорӣ мустақил гардонем.

Дар амал он чиро ки зарур дониста шуд, бояд ба амал барорем, чунончи, худи корхона дар асоси талаботи ҳақиқии ҷамъият плани истеҳсол ва фурӯши маҳсулотро тартиб медиҳад. На бисьёр хоҳишҳои ҷузъии план, ки органҳои болоӣ ба тариқи дастур муайян намуданд, балки заказии бевоситаи ташкилотҳои давлатӣ, корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ, ташкилотҳои савдо ба маҳсулоти конкретии миқдору сифаташ мувофиқ асоси ин планро бояд ташкил диҳад.

Ба корхонаҳо бояд чунин шарту шароите муайян карда шавад, ки дар байни онҳо мусобиқаи социалистӣ барои беҳтар қонеъ кунондани талаботи истеъмолкунандагон вусъат ёбад. Дар айни ҳол ба манфиатҳои давлат бо системаи заказҳои давлатӣ кафолат дода мешавад. Онҳо бояд шароити бартаридор, имтиёзноки иқтисодӣ дошта бошанд, масъулияти тарафҳоро пешбинӣ намоянд ва, чун қоида, дар асоси конкурсҳо дода шаванд.

Ба сабаби тағьир ёфтани муносибат ба планкашӣ дар бораи табиат ва таъиноти рақамҳои контролӣ масъала ба миён меояд. Ин рақамҳои контролӣ бояд ба корхона барои муайян намудани мақоми худ дар вазъияти иқтисодӣ кӯмак расонанд. Барои ин рақамҳои контролӣ бояд талаботи ҷамъиятро ба ҳамон маҳсулоти корхона, дараҷаи минималии самарабахшӣ, вазифаҳои дорои характери социалӣ, яъне тарзи чӣ тавр ба пояи зарурии тараққиёт баровардани корхонаро инъикос кунанд. Рақамҳои контролӣ набояд характери директивӣ дошта бошанд, онҳо ҳангоми тартиб додани план набояд ташаббуси коллективи

меҳнатиро маҳдуд намоянд ва бояд барои интихоби роҳҳои ҳалли масъалаҳо ва ҳарифон дар асnои имзо кардани шартномаи хоҷагӣ имконияти калон диҳанд. Иҷро намудани заказҳо ва шартномаҳо бояд асоситарин меъёри баҳои фаъолияти корхона ва ҳавасмандгардонии моддии коллектив гарданд.

Гузарондани корхонаҳо ва иттиҳодияҳо ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағгузорӣ талаби принципан муҳим аст. Ин чунин маънӣ дорад, ки тамоми хароҷоти ҷорӣ, аз ҷумла додани музди меҳнат бояд аз ҳисоби пули кор кардаи онҳо бароварда, барои васеъ намудан ва реконструкцияи истеҳсолот, барои тараққиёти социалии коллективҳои меҳнатӣ аз ҳисоби ҳамин маблағ пул ҷудо карда шавад. Маблағгузории бюҷет фақат барои иҷрои вазифаҳои калонтарин ва муҳимтарини давлатӣ боқӣ мемонад. Дар айни замон дар корхонаҳо имконияти калон дода мешавад, ки аз кредити банк бо камоли масъулиятшиносӣ истифода баранд. Ба ҳамин тариқ, коллективи меҳнатӣ бояд аз ҷиҳати иқтисодӣ барои натиҷаҳои фаъолияти худ комилан масъул бошад.

Дар механизми нави хоҷагидорӣ нормативҳои устувори амалашон дарозмӯҳлат роли муҳим мебозанд. Ин пардохт ба бюҷети давлатӣ барои фондҳои истеҳсолӣ, замин, об, дигар ресурсҳои табиӣ, инчунин ресурсҳои меҳнатӣ, фоизи фоидаи кредит мебошад. Инҳо нормативҳои ташкили фондҳои музди меҳнат ва қонеъ кунондани эҳтиёҷи социалию маданӣ мебошанд. Нархи маҳсулоте, ки истеҳсол мешавад ва тарифҳои хизматгузорӣ ҳамчун нормативҳои ба худ хоси иқтисодӣ мебошанд. Ба воситаи нормативҳо бо усулҳои иқтисодӣ манфиатҳои коллектив бо манфиатҳои умумихалқӣ мутобиқ мешавад.

Дар механизми нави хоҷагӣ ба куллӣ тағйир додани системаи таъминоти моддию техникии корхонаҳо — гузаштан аз таъминоти мутамаркази моддию техникӣ ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот пешбинӣ шудааст. Ба корхонаҳо бояд барои ба пули коркардаашон харидани ҳамаи он чӣ ки барои истеҳсоли маҳсулот, сохтмон ва реконструкция, барои ҳалли масъалаҳои социалӣ зарур аст, имконият дода шавад.

Гузаштани коллективҳои меҳнатии худидоракунӣ, ки дар ин шароит онҳо ҳамаи масъалаҳои ташкили дохилии истеҳсолотро то худи интихоб намудани роҳбарон мустақилона ҳал мекунанд, барои зуҳур ёфтани ташаббус ва фаъолияти меҳнаткашон омили пурзӯре мегардад.

Ба назари мо, чунинанд хусусиятҳои асосии механизми нави хоҷагидории корхонаҳо ва иттиҳодияҳо.

Албатта, ҳангоми гузаштан ба ин механизм, як қатор масъалаҳои ғайримуқаррарӣ ба миён омада метавонанд. Баъзеи онҳо дар рафти муҳокимаи умумихалқии лоиҳаи Қонуни корхонаи давлатӣ ба пеш гузошта шудаанд.

Яке аз масъалаҳо ин аст, ки бо ҳамон корхонаҳое, ки аз сабаби бад пеш бурда шудани хоҷагӣ ба адои қарзи давлат ва таъмини дараҷаи мӯътадили даромади коллективи меҳнатӣ қобил нашуда мемонанд, чӣ бояд кард. Эҳтимол барои ин аз шаклҳои гуногуни кӯмакрасонии соҳа ва ё банк истифода бурдан мумкин бошад. Вале агар баъди дида шудани ҳамаи тадбирҳо кор ислоҳ нашавад, афзалият доштани манфиатҳои ҷамъиятро ба назар гирифта, дар бораи аз нав ташкил намудан ва ё қатъ кардани фаъолияти корхона масъала гузоштан мумкин аст. Табиист, ки ин тадбири охирин аст. Худ аз худ маълум аст, ки давлат бояд ғами бо кор таъмин намудани меҳнаткашонро хӯрад.

Масъалаи дигар ба пеш гузошта мешавад: оё зиёд кардани мустақилии корхонаҳо, даст кашидан аз системаи васеи нишондиҳандаҳои директивӣ боиси суст шудани асоси планӣ ва бад шудани мувозинаи хоҷагии халқ намегардад?

Ба фикри мо, чунин хавотирӣ беасос аст. Чунин фикр кардан, ки ҳама чизро аз марказ дар доираи иқтисодии мо барин чунин иқтисо-

диёти азим пешбинй намудан мумкин бошад, фақат хаёли ботил аст.

Фаъолиятн Госплан ва дигар идораҳои иқтисодй дар бобати мувозй кардани хоҷагии халқ бо манфиатҳои иқтисодй ва масъулияти иқтисодии корхонаҳо, баланд бардоштани роли шартномаҳои хоҷагии байни онҳо қувват дода мешавад. Дар ин шароит ноил гардидан ба мувозй шудани хоҷагии халқ кори бештар реалй мегардад.

Хусусиятҳои асосии механизми нави хоҷагй дар лоиҳаи Қонуни корхонаи (иттиҳодияи) давлатй инъикос ёфтаанд. Фикри умумии коргарон, олимон, намояндагони идораҳои марказй, коркунони партиявй ва советй, аҳли ҷамъияти мо чунин аст. Умуман ин ҳуҷҷати хубест, ки ба талаботи имрӯза ва вазифаҳои нав мувофиқат мекунад. Ин барои гузаштан ба механизми нав асоси хуб аст.

Дар рафти муҳокимаи умумихалқии он чунин талаб исроркорона баён карда мешуд. Ба фишори одату тасаввуроти кӯҳна сар нафуроварда, бо қатъият пеш равем, роҳ надиҳем, ки дар атрофи Қонуни нав, чунон ки дар давраи пешина аксар вақт ин ҳодиса рӯй дода буд, дастуруламалҳои сершуморе гузошта шаванд, ки онҳо моҳияти ин қонунро вайрон карда, ба бозсозй халал расонда метавонанд.

Процесси гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорй принципан дар мамлакати мо аллакай сар шуд. Ман ҳаминро дар назар дорам, ки корхонаҳо ва иттиҳодияҳои як қатор соҳаҳо аз соли ҷорй ба кор дар асоси шароити ҳисоби пурраи хоҷагй ва худмаблағгузорй гузаштанд.

Барои пурра зуҳур ёфтани тарафҳои мусбату камбудиҳои механизми нави хоҷагй 5—6 моҳ албатта мӯҳлати хеле кӯтоҳ аст. Алалхусус хусусияти хоси муайяне ҳаст, ки дар ҳамин шароит ин процесс ҷараён меёбад.

Ба фаъолияти ин корхонаҳо омилҳои афзалиятдор ва пеш аз ҳама як навъ «мавқеи ҷазиравй»-и онҳо таъсири калон мерасонанд. Ин ҳам ба алоқаҳои корхонаҳо бо молдиҳандагон ва истеъмолкунандагон, ки дар асоси принципҳои кӯҳна кор мекунанд, ҳам ба роҳбарии вазоратҳо ва органҳои марказии иқтисодй, ки онҳо ҳам ҳоло дар асоси низомномаҳои кӯҳна амал мекунанд, дахл доранд. Гузарондани корхонаҳо ба принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагй ва худмаблағгузорй дар шароите сар шуд, ки плани панҷсола аллакай ҷорй аст ва бисьёр нормативҳоро ба он мувофиқ кунондан лозим меояд. Бо вуҷуди ин, рафиқон, ин моро аз кори ҷорй намудани принципҳои нави хоҷагидорй набояд боз дорад.

## ДИГАРГУН КАРДАНИ ВАЗИФАҲОИ ИДОРАКУНИИ МУТАМАРКАЗИ ИҚТИСОДИЁТ

Рафиқон! Дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагй ва худидоракунии звеноҳои асосии хоҷагии халқ роҳбарии мутамарказ ба иқтисодиёт низ бояд сифатан нав шавад.

Моҳиятан аз муайян намудани концепцияи нави централизм сухан меравад, ки ба фаъолияти меҳнаткашон ва мустақилии корхонаҳо асос меёбад, яъне централизми ҳақиқатан демократй аз рӯи тавҷеҳи ленинии он, ки назар ба централизми гирифтори кӯшишҳои ба тартиб андохтани ҳамаи корҳо иқтидори беандоза калон дорад.

Пеш аз ҳама дар бораи **планкашии хоҷагии халқ** сухан меронем. Дар шароити нав «философия»-и плани умумидавлатй чй гуна аст? Он бояд бартариҳо ва мақсадҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, роҳҳои сиёсати структурй ва инвестиционй, прогресси илмию техникй, вазифаҳои андӯхтани потенциали илмй, маърифату маданият, нигаҳдории қобилияти мудофиавиро муайян кунад.

Дар шароити нав баланд бардоштани роли қисми асосии планкашй, пеш аз ҳама концепцияи тараққиёти перспективии социалию иқтисодиёти мамлакат ба мӯҳлати 15 сол дар назар дошта шудааст. Ин қисми план бояд ҳамаи программаҳои калонро дарбар гирад, онҳоро мувозй

кунад, роҳҳои ҳосил намудани мақсадҳои стратегиро муайян кунад. Плани панҷсола, ки дар он супоришҳои вай ба солҳои панҷсола тақсим карда шуда бошанд, бояд шакли асосии планкашии умумидавлатӣ гардад.

Барои таъмини таносуби планҳо, мувозӣ гардондани иқтисодиёт ба вазорату идораҳо, ҳамчунин ба республикаҳои иттифоқӣ маълумотҳои ибтидоии планкашӣ дода хоҳанд шуд. Нормативу омилҳои иқтисодӣ фишанги асосии таъсиррасонӣ ба корхонаҳо мегарданд. Онҳо бояд фаъолияти иттиҳодия ва корхонаҳоро дар шароите ба роҳ монанд, ки барои рақамҳои контролӣ ҷаҳд намуда, фоида гиранд, роҳҳои самарабахши қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятиро ҷустуҷӯ карда дарьёбанд.

Аз масъалае сухан бояд ронд, ки диққати бисьёриҳоро ба худ ҷалб мекунад. Одамон метарсанд, ки агар нишондиҳандаҳои калони иттиҳодияю корхонаҳо дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ бевосита аз рӯи директиваҳо муқаррар карда нашаванд, суръати истеҳсоли маҳсулот дар баъзе соҳаҳо, минтақаҳо ва ҳатто дар тамоми мамлакат мувакқатан суст мешавад. Доир ба ин масъала чӣ гуфтан мумкин аст, рафиқон? Агар гап дар бораи рақамҳои калони афзоише равад, ки натиҷаи зиёд кардани ҳаҷми умумӣ, ҳисоби такрорӣ мебошаду бидуни амалан афзун гардондани натиҷаҳои ниҳоӣ ба даст омадааст, ҷамъият аз ин на фақат чизе бурд намекунад, балки талаф медиҳад.

Охир мою шумо умед мебандем, ки гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ, усулҳои нави хоҷагидорӣ, ҳамаҷониба ҷорӣ намудани пудрати коллективӣ ва дигар шаклҳои пешқадами ташкил ва ҳавасманд гардондани меҳнат имкон медиҳанд, ки фаъолияти меҳнатии халқ равнақ дода, ресурсҳо пурра истифода бурда, самара зиёд карда, бо ҳамин афзоиши ҳақиқин маҳсулот зиёд ва сифаташ беҳтар карда шавад.

Маҳз чунин бозсозӣ табиист ва зиёда аз ин барои сифатан нав кардани болоравии иқтисодӣ комилан зарур мебошад. Агар он ба нишондиҳандаҳои корхонаҳое, ки пурсамар кор намекунанд, таъсир расонад, чунин бозсозӣ барои хоҷагии халқи мамлакат, барои пешомадҳои тараққиёти он ки аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ, аз рӯи дараҷаи қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятӣ баҳо дода мешавад, бешак роли мусбат мебозад.

**Ислоҳоти куллии нархгузорӣ** ҷузъи муҳими бевоситаи бозсозии идоракунии иқтисодиёт аст. Бе ин пурра ба механизми нав гузаштан имконнопазир аст.

Нарх бояд дар боби беҳтар истифода бурдани ресурсҳо, кам кардани хароҷот, беҳтар намудани сифати маҳсулот, тезондани прогресси илму техника, оқилона истифода бурдани тамоми системаи тақсимот ва истеъмолот роли муҳими ҳавасмандгардонӣ бозад. Дар ин бобат бояд муносибати нави ба марҳалаи ҳозираи тараққиёт мувофиқи сиёсию иқтисодӣ зоҳир карда шавад.

Системаи ҳозираи нарх, ки муддати дароз ташаккул меёфт, барои арзонии ресурсҳои табиӣ равона шуда буд. Нархи ҳозираи ангишт, нафт, газ ва энергияи электр барои худмаблағгузории комплекси сӯзишворию энергетикӣ шароит муҳайё намекунад. Он дар бораи арзонӣ ва адонашавандагии ресурсҳои табиӣ ҳамоно хаёли хом ба вуҷуд оварда, роҳи минбаъд ҳам бештар истеҳсол, истеъмол намудан ва содиротро давом медиҳад.

Муносибати аз ҷиҳати иқтисодӣ беасос ба нархгузорӣ боиси ба миён омадан ва зуд афзудани дотацияҳои истеҳсол ва фурӯши хелҳои гуногуни маҳсулот ва адои хизмат гардид. Ҳоло ҳаҷми умумии дотацияҳо аз бюҷети давлатӣ соле ба зиёда аз 73 миллиард сӯм мерасад. Аз тарафи дигар, бисьёр хелҳои маҳсулот беасос даромади калон медиҳанд, ки он самараи истеҳсолотро тамоман инъикос намекунад. Ин ҳам натиҷаи камбудиҳои нархгузорист. Корхонае, ки нархи маҳсулоташ беасос паст карда шудааст, омилҳои бештар баровардани онро надорад. Корхонае, ки бинобар нархи аз ҳад зиёд фоидаи калон мегирад, аз омилҳои кам

кардани харочот, зиёд намудани самара маҳрум аст. Дар чунин вазъият дар хоҷагии халқ ба роҳ мондани муносибатҳои мӯътадили иқтисодӣ умуман имконнопазир мебошад.

Ана барои ҳамин мо системаи нархро на фақат қисман такмил доданием, балки ислоҳоти куллии нархгузорӣ, бозсозии ба ҳам алоқаманди тамоми «хоҷагии нархи» мо нархи яклухтфурӯшӣ, харид, чаканафурӯшӣ ва тарифҳоро ба амал бароварданием.

Гап на фақат аз дараҷаи нарх, балки аз тартиби муқаррар намудани он ҳам меравад. Нархи маҳсулоти муҳимро, албатта, баробари тартиб додани плани умумидавлатӣ ҳамчун ҷузъи он аз як марказ муайян бояд кард. Баробари ин дар механизми нав соҳаҳои истифодаи нархи шартномавиро пеш бурдан ба мақсад мувофиқ аст, ки ба зиёд шудани ҳуқуқ ва мустақилияти хоҷагии корхонаҳо мусоидат мекунад.

Ислоҳоти нархи яклухти фурӯш бояд вазъияти хоҷагии халқро беҳтар намояд, барои мубориза баҳри самарабахшии истеҳсолот, сарфаи ресурсҳо, сифати маҳсулот шароити хуб муҳайё кунад. Дар бораи нархи чаканафурӯшӣ ҳаминро бояд гуфт, ки тағьир ёфтани он бояд дараҷаи зиндагии меҳнаткашонро на фақат паст накунад, балки баръакс ба боло рафтани дараҷаи зиндагии категорияҳои муайяни меҳнаткашон, пурратар татбиқ шудани адолати социалӣ оварда расонад.

Як чиз бояд равшану возеҳ бошад, ки бинобар муҳим ва мураккаб будани ислоҳоти нархгузорӣ ба он бо камоли масъулият тайёрӣ бояд дид. Дар муддати кӯтоҳ кори бисьёреро ба ҷо бояд овард. Ба ин кор қувваҳои зарурир̄о ҷалб намудан лозим. Мо бояд дар назар дошта бошем, ки бидуни ҳалли ин масъала ба тарзи нав тартиб додани панҷсола, гузаштан ба системаи томи идоракунии иқтисодиёт имконнопазир аст.

Бо назардошти аҳамияти сиёсию социалии ислоҳоти нархгузорӣ он бояд дар мамлакат мавриди муҳокимаи ҳамаҷониба қарор гирад.

**Бозсозии системаи таъминоти моддию техникии хоҷагии халқ бо ислоҳоти нархгузорӣ алоқаи зич дорад.** Пурра гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ҳам тавассути робитаҳои бевоситаи молдиҳандагон ва истеъмолкунандагон ва ҳам тавассути базаҳои ҳисоби хоҷагии яклухтфурӯшӣ роҳи асосии он мебошад. Дар ин маврид дар ниҳояти кор вазифаҳои танзим намудани савдои яклухт ва назорати онро органҳои давлатӣ ба ҷо меоранд.

Масъала гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот масъалаи нав нест, вале фақат вақтҳои охир дар ин боб муяссар шуд, ки аввалин қадамҳои реалӣ гузошта шаванд. Мо бояд ҳаҷми ин корро тезонида миқьёси онро вусъат диҳем, то ки солҳои наздиктарин ба анҷом расонем.

Бисьёр сабабҳои муҳим зарурати савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ва пеш аз ҳама, ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани корхонаю иттиҳодияҳоро боисрор тақозо мекунанд. Мехостам боз дар бораи як сабаб — зарурати ба эътидол овардани захираҳои сарватҳои молию моддӣ сухан ронам. Ин захираҳо дар соҳаҳои асосии доираи истеҳсолот бештар аз 300 миллиард сӯмро ташкил медиҳанд. Ҳаҷми зиёди сарвати миллӣ дар онҳо истифода намешавад.

Сабаби чунин вазъият аз бисьёр ҷиҳат ноҳинҷорӣ ва ҳатулкорӣ дар таъминоти моддию техникӣ ва бебақо будани он аст, ки корхонаҳоро водор месозад барои захира кардани ресурсҳо кӯшиш намоянд.

Бинед, ки бо фулузот чӣ рӯй медиҳад. Шикоятҳо аз хусуси нарасидани он бас намешаванд. Дар айни замон захираи он зиёд мегардад. Дар давоми шаш соли охир захираи прокати металлҳои сиёҳи истеъмолкунандагон 2 миллион тонна афзуда, дар аввали соли ҷорӣ 9,3 миллион тоннаро ташкил дод. Бинобар ин биёед мулоҳиза намоем, ки ба мо металл намерасад, ё онро мо бо камоли кордонӣ истифода бурда наметавонем? Албатта, истифодаи ин захираҳои прокат кори осон нест, зеро

онҳо дар корхонаҳо бекор хобидаанд. Шояд шумо тааҷҷуб кунед, вале ман бояд бигӯям, ки фақат якуним фоизи захираҳои молию моддӣ ҳиссаи ташкилотҳои Госснаб буда, боқимондаашон дар хоҷагӣ пароканда хобидаанд.

Дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС чунин саволе низ ба миён омад, ки оё дар сурати камчин будани ресурсҳо савдои яклухтро ҷорӣ кардан мумкин аст? Ҳамин, ки проблемаи вақти гузаштан ба савдои яклухт муҳокима мегардад, ин далел ҳамеша пеш меояд. Иштирокчиёни маҷлиси машваратӣ бо камоли боварӣ гуфтанд, ки маҳз худи системаи тақсими фонд ва таъминот камчиниро ба амал меорад. Ва ин бо мисолҳои конкрет тасдиқ мегардид. Дар ин ҷо ба принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаштани корхонаҳо аҳамияти асосӣ хоҳад дошт. Бинобар ин агар ҳарчи зудтар ба робитаҳои бевосита, ба савдои яклухт гузарем, аз камчинӣ ва захираҳои зиёдатии сарватҳои моддӣ ҳамон қадар зудтар халос мешавем.

Ва ин мулоҳизаронии кабинетӣ нест. Ана факти конкрет. Ҳоло, ҳатто дар худи оғози ба принципҳои нави ҳисоби хоҷагӣ гузаштани колхозу совхозҳо заказҳои онҳо ба техникаи хоҷагии қишлоқ ва ресурсҳои дигар хеле кам мешаванд. Масалан, соли оянда заказҳо барои комбайнҳо тақрибан 30 фоиз кам мешавад. Заказҳо барои баъзе навъи тракторҳо ва техникаи дигари хоҷагии қишлоқ пеш аз ҳама ба техникаи кӯҳна ва каммаҳсул кам мешавад. Чунин аст вазъияти реалӣ. Маълум мешавад, ки камчинии имрӯза фардо метавонад боиси истеҳсоли барзиёд гардад.

**Дар соҳаи молия, кредит ва муомилоти пулӣ бояд вазифаҳои калоне ҳал шаванд.** Бидуни ин механизми нави иқтисодиро ҳам ташкил кардан мумкин нест. Ҳоло камбудии асосии ин соҳа аз ҳам ҷудо будани муомилоти молиявӣ ва ресурсҳои кредитӣ, воситаҳои аз ҳаракати сарватҳои моддӣ, аз воситаҳои пардохт пур будаи хоҷагии халқ иборат аст. Сӯми ҳозира роли худро ҳамчун воситаи фаъоли зери назорати молиявӣ гирифтани иқтисодиёт пурра ба ҷо намеорад.

Системаи молиявии мамлакат тамоман кӯҳна шудааст. Вай зиёд шудани самараи хоҷагидориро ҳавасманд намегардонад, аксаран мақсадҳои фаврӣ ва даромадҳои хазинавии давлатиро пеш мегирад. Кредит ҳам роли худро ба андозаи зиёд аз даст додааст. Ҳадду ҳудуд, ки онро аз маблағгузории беподош ҷудо мекунад, аз байн рафтааст.

Ҳамаи ин нишон медиҳад, ки мо бидуни ислоҳоти куллии молиявию кредитӣ пеш рафта наметавонем. Мақсад аз он бояд ба асоси нормативӣ гузарондани муносибатҳои бюҷет бо корхонаҳо, пешгирии ҳамаи имконияти пеш аз пурра фурӯхтани мол гирифтани даромад, ҳамаҷониба ба эътидол овардани вазъияти молиявии хоҷагии халқ бошад.

Рафиқон! Дар ҷаҳони имрӯза ягон давлат худро аз ҷиҳати иқтисодӣ аз дигарон ҷудо шумурда наметавонад. Ба ин маъно мамлакати мо ҳам истисно нест. Иқтисодиёти советӣ як қисми хоҷагии ҷаҳон аст. Муносибатҳои тиҷоратӣ ва валютию молиявии байниҳамдигарии мамлакатҳо, дигаргуниҳои охирини илмию техникӣ ба вазъияти иқтисодиёти худи мо ҳам бо ин ва ё он шакл ногузир таъсир мерасонанд.

Мақсад аз тадбирҳое, ки барои такмили идоракунии алоқаҳои иқтисодии берунӣ андешида мешаванд, аз ҷумла ривоҷи иштироки СССР дар тақсимоти байналхалқии меҳнат мебошад, ки омили бештар муҳими тараққиёти хоҷагии халқи советӣ мегардад.

Аз тарафи дигар, аз иҷрои муваффақиятноки планҳои бозсозии мамлакатамон, аз нав кардани иқтисодиётамон на фақат мову иттифоқчиёнамон, балки ҳамаи онҳое низ фоида мекарданд, ки мехоҳанд дар шароити нави бештар мусоид бо мамлакати мо ҳамкорӣ намоянд. Бо ибораи дигар, бозсозии иқтисодиёти советӣ бо назардошти ҳиссаи калони Иттифоқи Советӣ дар хоҷагии ҷаҳон ба ривоҷи ҳамкории васеи байналхалқӣ

ва бо ин васила, ба беҳбудии муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ мусоидат мекунад.

Ба қарибӣ дар соҳаи сиёсати берунии иқтисодӣ ва механизми татбиқи он қарорҳои муҳиме қабул шуданд, ки пешомаднок мебошанд. Бозсозии идоракунии иқтисодиёт майдони васеи зиёд намудани самараи **алоқаҳои берунии иқтисодии моро** мекушояд, ки барои зиёд намудани таъсири бозори берунӣ ба кори соҳаю корхонаҳо, ба сифати маҳсулоти онҳо, ба прогресси илму техника махсусан муҳим аст.

Ба ин муносибат зиёд намудани самараи ҳамкорӣ бо мамлакатҳои социалистӣ аҳамияти принципӣ дорад. Бозсозии механизми хоҷагӣ бояд шароити мусоиди иқтисодӣ, ташкилию ҳуқуқии бо хоҷагии халқи мамлакатҳои бародар пурра интеграция намудани хоҷагии халқамонро ба амал орад.

Ба корхонаҳо додани ҳуқуқи бо ҳамкорони мамлакатҳои социалистиашон муқаррар намудани робитаҳои бевоситаи кооперативӣ барои ин имкониятҳои зиёде ба амал меорад. Чуноне ки ба қарибӣ дар Бюрои Сиёсӣ муҳокимаи масъалаи мазкур нишон дод, ин имкониятҳо дар амалия ғайри кофӣ истифода мешаванд.

Аз афташ, яке аз сабабҳои ин ба ҳисоби хоҷагӣ мароқ зоҳир накардани коллективҳои меҳнатист. Комилан возеҳ аст, ки зиёд намудани самараи ҳамкории иқтисодӣ ва илмию техникӣ бо мамлакатҳои бародар низ аз бисьёр ҷиҳат муваффақияти бозсозиамонро муайян мекунад. Бюрои Сиёсӣ, Котиботи КМ, Совети Вазирон бояд рафти ҳамкории хоҷагиро бо онҳо ҳамеша таҳти назорат гиранд.

Мо бояд таҷрибаи дӯстонро бодиққат ва муфассал омӯхта, ҳамаи он чизеро ба кор барем, ки ба рафъи хоҷагии халқи СССР истифода шуда метавонад.

Хуллас, рафиқон, бозсозии муҳиму калони фаъолияти роҳбарии мутамарказ ба хоҷагии халқ дар пеш аст. Ин кор пайваста бо гузарондани корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ мақсади ягона — ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодиётро ташкил медиҳад.

## БОЗСОЗИИ СТРУКТУРАҲОИ ТАШКИЛӢ ВА КОРИ ОРГАНҲОИ ИДОРАКУНӢ

Рафиқон! Шумо мефаҳмед, ки ҳангоми иваз кардани механизми хоҷагӣ ва гузаштан ба усулҳои нави идоракунии иқтисодиёт ба такмили структураҳои ташкилӣ пурра машғул нашудан ҳам мумкин нест.

Ба ин муносибат **дар бораи звенои асосии иқтисодиёт чӣ** гуфтан мумкин мебуд? Корхонаю иттиҳодияҳои ҳозира дар шароите ба амал омаданд, ки зиёд шудани арзиши аслиро ба назар нагирифта, ба хусусияти оддитарини истеҳсолот ва паст будани ҳосилнокии меҳнат нигоҳ накарда, маҷбур буданд, цехҳои маҳсулоттайёркунӣ, асбобсозӣ, рехтагарӣ, таъмиркунӣ ва цехҳои дигари худро созанд. Дар дохили соҳаҳо низ шумораи хоҷагии натуралӣ афзуда, боиси алоқаҳои на чандон фоидабахш ва исрофи меҳнати ҷамъиятӣ мегардиданд.

Сарфи назар аз тамоми саъю кӯшиши мо ташкили иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва махсусан илмию истеҳсолӣ суст шуд. Вай дучори монеаҳои идоравӣ ва сарҳадҳои территориявӣ, дучори кӯшиши органҳои болоие гардид, ки фақат вазорати худ ва баъзан фақат саруправленияи худро ба иттиҳодия дохил карданӣ мешуданд.

Ба мо кадом корхонаю иттиҳодияҳо лозиманд? Аз афташ, ин ҷавоби якхела надорад. Ҳангоми ҳалли чунин масъалаи муҳим аз рӯи қолиби якхела амал кардан лозим нест. Бо вуҷуди ин ҳам бояд дар бораи баъзе идеяҳои асосӣ сухан ронем. Пеш аз ҳама бояд ҳайати корхонаю иттиҳодияҳо ба махсусгардонӣ ва кооперативонии оқилона мувофиқ буда, шароити истифодаи техникаю технологияи пешқадамтаринро ба амал орад. Муҳим аст, ки ҳамаи соҳаҳои истеҳсолот — аз таҳқиқи амалӣ то истеҳсоли сериявӣ ва хизматрасонии техникӣ дар як ташкилот гирд

оварда шавад. Дар баробари ин, албатта, омили идорашавиро ба назар гирем. Ва, дар охир, ҳангоми истеҳсоли ин ва ё он навъи маҳсулот ба мавқеи монополии иттиҳодияҳо роҳ додан лозим нест.

Ба фикрам, дар баробари ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузарондани корхонаю иттиҳодияҳо бояд ба онҳо, агар иқтисодиёт талаб кунад, ҳуқуқи дар асосҳои саҳмгирӣ сохтани корхонаю иттиҳодияҳои якҷоя дода шавад. Мо боварӣ дорем, ки корхонаҳо дар шароити нав ба сохтани ҳар гуна иттиҳодияҳои ихтиёрие мароқ зоҳир мекунанд, ки бо сохтани техникаи нав, марказҳои ҳисоббарори истифодаи коллективона, объектҳои социалӣ ва муҳофизати табиат, узелҳои нақлиёт, ҳатто мактабҳои таълими кадрҳо ва идоракунӣ алоқаманданд.

Вале дар ин боб мавқеи органҳои идоракунӣ ҳам пассив ва алалхусус консервативӣ шудан наметавонад. Дари процессҳои гуногуни интеграциониро васеъ кушодан лозим аст.

Дар оянда ба ҷои 37 ҳазор корхонаи саноатии ҳозира, ки дар плани давлатӣ пешбинӣ шудааст, чанд ҳазор иттиҳодияи калони соҳавӣ, байнисоҳавӣ ва территориявию соҳавие объекти бевоситаи идоракунӣ аз марказ шуда метавонистанд, ки тамоми цикли «тадқиқоти илмӣ — инвестиция — истеҳсол — фурӯш — адои хизмат»-ро бо қувваи худ иҷро карда метавониста бошанд. Дар баробари онҳо дар итоати республикавӣ ва маҳаллӣ даҳҳо ҳазор корхонаҳои миёнаю хурд, аз ҷумла корхонаҳои кооперативӣ буда метавонанд, ки хизмати иттиҳодияҳои калон ва талаботи маҳаллиро қонеъ мегардонанд.

Масъалаи бозсозии ташкилии **идоракунии соҳавӣ** низ хеле муҳим аст.

Вай бояд аз чӣ иборат бошад? Аз аниқ муайян кардани доираи масъулияти вазорат, иттиҳодия ва корхона. Вазоратҳо дар амал бояд штабҳои илмию техникӣ ва планию иқтисодии соҳаҳо гардида, дар назди мамлакат барои қонеъ кунондани талаботи хоҷагии халқ бо маҳсулоти соҳа барои расидан ба дараҷаи ҷаҳонии технологияи истеҳсолот, сифат ва дараҷаи техникии маҳсулот ҷавобгар буда, бо тараққӣ ва такмил додани структураи соҳа, мукаммал гардондани тахассус ва кооперация фаъолона машғул шуда, нормативи иқтисодӣ, фишангу воситаҳои корхонаҳои тобеъро муайян кунанд.

Онҳо дар ихтиёри худ сарташкилотҳои илмию техникӣ, фондҳои мутамаркази маблағ дошта, дар мавриди зарурӣ аз ҳисоби ҳамин фонд корхонаҳои нав барпо карда, дар сурати реконструкцияи куллӣ ва калон кардани истеҳсолот ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатиро тақвият дода метавонанд. Аксарияти куллии вазоратҳои соҳавӣ дар фаъолияти берунии иқтисодӣ ба таври реалӣ иштирок карда метавонанд. Таълим додан, такмили ихтисос ва мукаммалкунии кадрҳо вазифаи масъулиятноки вазоратҳост. Дар ин бобат роли онҳо беандоза калон мешавад.

Барои пешгирӣ кардани кӯшишҳои аппарати вазоратҳо, ки корхонаҳоро аз ҷиҳати маъмурӣ ба васоят гирифтанӣ мешаванд, онҳоро аз вазифаи идоракунии оперативии хоҷагӣ озод карда, подразделенияҳои дахлдорашонро барҳам дода, шумораи аппарати вазоратҳо ва ташкилотҳои адокунандаи хизматро кам кардан лозим аст. Дар сурати нав шудани вазифа ба вазоратҳо структураи азим ва штати калон лозим намешавад. Дар рафти татбиқи чораҳои тавсияшаванда масъалаи муттаҳид намудани баъзе вазоратҳо ҳам пайдо шуданаш мумкин аст.

Чунон ки маълум аст, дар мамлакати мо ташкили **системаи идоракунии комплексҳои хоҷагии халқ ва гурӯҳи соҳаҳои ба ҳам алоқаманд** сар шуд. Комитети давлатии агросаноатӣ, Госстрой, Бюрои оид ба мошинсозӣ ва Бюрои оид ба комплексҳои сӯзишворию энергетикӣ, Комиссияи берунии иқтисодӣ, Бюрои оид ба тараққиёти социалӣ барпо шудаанд ва чун органҳои доимии Совети Вазирони СССР амал мекунанд.

Ин система дар марҳалаи ташаккульёбӣ мебошад. Ҳанӯз тарзи оптималии тақсими вазифа дар байни органҳои идоракунии комплексҳо,

аз як тараф, ва Госплани СССР ва вазоратҳо, аз тарафи дигар, ёфта нашудааст.

Мо бояд роҳи ба ташкилотҳои қобили ҳаёт табдил додани органҳои доимии ҳукуматро пеш гирем, ки барои тараққиёти комплексҳои худ, барои ҳалли масъалаҳои байнисоҳавӣ ҷавобгар бошанд. Мо аз таҷриба медонем, ки маҳз дар байни соҳаҳо проблемаҳои калони хоҷагии халқ пайдо мешаванд. Маҳз дар ҳамин ҷо аз ҳама бисьёртар носозиҳое ба миён меоянд, ки бинобар онҳо талафоти калон медиҳем. Вале худи ҳамин соҳа имкониятҳои калони беҳтар намудани корро ҳам дорад.

Мустаҳкам намудани органҳои доимии ҳукумат имкон медиҳад, ки вазорату идораҳо бо ҳамин органҳо маҳдуд шуда, идоракунӣ таъсирбахшу самарабахштар гардад.

Шароити нав нисбат ба сифати кори **органҳои марказии иқтисодӣ:** дар назди Госплан, Вазорати молия, Комитети давлатии оид ба нарх, Госснаб, Комитети давлатии СССР оид ба илм ва техника, Комитети давлатии оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва ғайра талабҳои нави калон мегузорад. Гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, куллан тағьир ёфтани фаъолияти вазоратҳо, инкишофи системаи роҳбарии комплексҳои хоҷагии халқ вазифаи ин органҳоро ба куллӣ тағьир медиҳад.

Агар аз хусуси Госплани СССР сухан ронем, бояд гуфт, ки он ба муайян намудани пешомадҳои тараққиёт, ба иҷрои вазифаҳои куллии иқтисодию социалӣ, таъмини таносуби хоҷагии халқ бояд бештар эътибор диҳад.

Мувофиқи ҳамин бояд структураи Госплан чун штаби олии илмию иқтисодии мамлакат ба куллӣ тағьир дода шавад. Муҳим аст, ки подразделенияҳои муштараки он, самти социалӣ, умурҳои илмию техникӣ ва территориявии он хеле мустаҳкам карда шаванд. Табиист, ки ҳамаи ин бо вазифаҳои органҳои доимии Совети Вазирони СССР бояд зич алоқаманд карда шавад.

Шояд, рафиқон, вақти ҳалли масъалаи пурзӯр намудани роли координационии Госплани СССР нисбат ба фаъолияти дигар идораҳои марказии иқтисодӣ расида бошад.

Мо пеш гуфта будем, ки системаи нав фақат дар сурате самарабахш хоҳад шуд, ки агар он манфиати гуногунсоҳаи ҷамъияти мо, аз ҷумла манфиати на фақат корхонаю соҳаҳо, балки манфиати республикаю кишварҳо, вилоятҳо, шаҳру районҳо, ё чунон ки гуфтан одат шудааст, **манфиати территориявиро** ҳам муттаҳид ва мутаносиб карда тавонад.

Бояд дар назар дошт, ки агар ба татбиқи ислоҳоти куллӣ мо имкониятy ташаббуси маҳалҳоро ҷалб накунем, кор аз ин хеле зарар диданаш мумкин аст.

Ба хотир овардан ҷоиз аст, рафиқон, ки бисьёр идеяҳое, ки мо дар асоси онҳо таҷрибаҳои муҳимро пеш гирифта, концепцияи ҳозираи идоракуниро муайян кардаем, дар маҳалҳо пайдо шуда, ба туфайли ташаббускории органҳои маҳаллӣ ба ҳаёт роҳ ёфтаанд.

Пудрати бригадавӣ дар хоҷагии қишлоқ ва сохтмон, дар истеҳсолоти саноатӣ, шаклҳои нави идоракунии территориявии хоҷагӣ, ташаббусҳои прогрессивӣ дар нақлиёти роҳи оҳан, дар соҳаи адои хизмат, савдо, гузаштан ба худмаблағгузорӣ ва бисьёр воситаҳои дигар бо ташаббуси коллективҳои меҳнатӣ бо дастгирии фаъолонаи органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ пайдо шудаанд.

Вақтҳои охир дар роҳи баланд бардоштани роли органҳои республикавӣ ва Советҳои маҳаллӣ як қатор қарорҳо қабул шуданд. Ин қарорҳо маъқул дониста шудаанд. Вале бо вуҷуди ҳамин ҷиҳатҳои территориявии идоракунӣ ҳанӯз сазовори диққату эътибори даркорӣ нашудааст. Дар ин бобат чораҳои куллӣ андешидан лозим.

Таҷрибаи мо далели он аст, ки фаъолияти органҳои территориявӣ

пеш аз ҳама ба проблемаи тараққиёти комплексии минтақа, ба истифодаи оқилонатари ресурсҳои маҳаллӣ — ресурсҳои меҳнатӣ, табиӣ, истеҳсолӣ, иқтисодӣ нигаронида шавад. Асли гапро гӯем, мо дар ин роҳ аз ҳозир қадамҳои конкретӣ гузоштаем. Ман ташкили органҳои идоракунии комплекси агросаноатӣ, сохтмон, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва адои хизматро дар назар дорам.

Органҳои территориявӣ барои ташкили истеҳсолоти байнисоҳавӣ, беҳтар истифода бурдани таҷҳизоти нодир, ресурсҳои такрорӣ, ташаккули инфраструктураи истеҳсолӣ чораҳои бисёре дида метавонанд. Онҳо дар ин бобат барои фаъолият имконияти калон доранд.

Соҳаи социалӣ муҳимтарин объекти идоракунии территориявӣ ва пеш аз ҳама объекти идоракунии Советҳост. Ба ҳамин муносибат ду мулоҳизаро баён карданиам. Мулоҳизаи якум ба муҳофизати манфиати соҳаи социалии шаҳрҳои калон дахл дорад. Дар чунин шаҳрҳо, рафиқон, бар зарари тараққиёти социалӣ афзудани сохтмони истеҳсолиро боздоштан лозим аст.

Чаро мо чунин системаро мулоҳиза ва ҷорӣ накунем, ки дар сурати он вазорату идораҳо ба сохтмони корхонаҳо фақат дар мавриде иҷозат медиҳанд, ки агар онҳо ба ихтиёри органҳои территориявӣ барои тараққиёти соҳаи социалӣ аз рӯи нормативи худ маблағ ҷудо мекарда бошанд. Ба фикрам, чунин тарзи рафтор ба ҷорӣ шудани тартибот дар тараққиёти шаҳрҳо мусоидат мекард.

Мулоҳизаи дуюм дар бораи роли органҳои территориявӣ дар ташкили фаъолияти меҳнатии кооперативӣ ва индивидуалӣ. Ҳоло дар ин бобат давлат аслан тамоми қарорҳои заруриро қабул кардааст. Меҳнаткашони бисёре мехоҳанд, ки барои иҷрои ин ё он вазифаи қонеъкунонии талаботи мардум дар кооперативҳо муттаҳид шаванд.

Бисёр одамон мехоҳанд, ки бо фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ машғул шаванд. Ба назар чунин менамояд, ки барои вусъати ин процесси муҳим тамоми шароит муҳайёст. Вале рафти он хеле душвор ва суст мебошад. Ин ҳолат як сабаб дорад, ки ин ҳам бошад, беташаббусии органҳои маҳаллӣ, эътибор надодан ба ин масъала ва баъзан майли машғулшавӣ надоштан бо он, мамониатҳои гуногуни бюрократист. Вале ин вазифаи бевоситаи органҳои маҳаллист ва онҳо барои ин бояд пурра ҷавобгар бошанд.

Ба ҳамин тариқ, мо ҳар кадом соҳаи иқтисодиётамонро гирем, дар ҳама ҷо зарурати баланд бардоштани роли органҳои территориявӣ ва пеш аз ҳама баланд бардоштани роли Советҳо ҳис карда мешавад. Дар ин бобат кор шояд бе тадбирҳои ташкилӣ буд нашавад. Ба фикри мо, дар ҳайати комиҷроияҳои Советҳои вилоятӣ ва кишварӣ барои тартиб додани планҳои комплексии тараққиёти минтақаҳо, координацияи тамоми фаъолияти иқтисодии ин ё он территория, управленияҳои истеҳсолии иқтисодӣ ташкил кардан салоҳи кор аст.

Умуман, рафиқон, ба мо чунон системаи идоракунӣ лозим аст, ки он ба принципҳои нави хоҷагидорӣ, ба моҳияти усулҳои иқтисодӣ мувофиқ бошад. Дар он ваколату масъулияти органҳои идоракунии ҳамаи зинаю соҳаҳо бояд аниқ муайян шуда, барои фаъолияти звенои асосӣ — барои фаъолияти корхонаю иттиҳодия шароити беҳтарин муҳайё шуда бошад.

## ҶИҲАТҲОИ СОЦИАЛИИ БОЗСОЗИИ ИДОРАКУНӢ

Рафиқон! Дар маркази сиёсати иқтисодӣ ва амалияи хоҷагни мо одам ва манфиату ниятҳои реалии вай қарор гирифтааст.

Мо бояд дарк намоем: замоне ки он вақт идоракунӣ аз фармондиҳӣ, манъкунӣ аз даъват иборат буд, гузашта рафт. Ҳозир ба ҳама равшан, ки минбаъд бо чунин усулҳо кор кардан мумкин нест. Ин усулҳо самара намебахшанд. Замон тақозо менамояд чунон системаи тавонои

воситаю ҳавасмандие барпо карда шавад, ки он ҳамаи кормандонро ба пурра зоҳир намудани қобилияташон, ба кори самарабахш, ба истифодаи самарабахши ресурсҳои истеҳсолӣ водор мекарда бошад.

Дар ин бобат ҳамаи масъалаҳо — ташкили меҳнат ва шаклҳои ҳавасмандгардонӣ, системаи шуғл, вазъи фурӯши молҳои истеъмолӣ, ҳолати адои хизмати социалию маданӣ хеле муҳим мебошад. Ҳар кадоми соҳаҳои мазкур бояд аз нуқтаи назари вусъат додани омили инсонӣ мулоҳиза шавад.

Масъалаи зарурати муносибати сифатан нав ба ташкили меҳнат хеле ҷиддӣ мебошад. Он чи ки мо дорем, аксар ба дирӯз ё ҳатто ба рӯзҳои пештара тааллуқ дорад.

Ба мо чунон тарзи ташкили меҳнат лозим аст, ки он ба талаботи ҳозираи пешрафти илмию техникӣ мувофиқ буда, беҳтарин таҷрибаи ватанӣ ва ҷаҳониро дар бар гирифта, ба шартҳои нави хоҷагидорӣ ва принципҳои худидоракунӣ мувофиқат кунад, ки инаш махсусан муҳим аст.

Ҳоло баъди як силсила таҷрибаҳои маълум ба ҳамаи мо равшан аст, ки пудрати коллективӣ ва дигар шаклҳои самарабахши ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат ба механизми нави хоҷагидорӣ бештар мувофиқ аст. Ҳисоби хоҷагиро фақат дар асоси онҳо пурра татбиқ кардан ва онро то ба ҳар коллектив ва ҷои кор расондан мумкин аст.

Системаи музддиҳӣ ва ҳавасмандгардонии меҳнат бояд ба тарзи нав тартиб дода шавад. Акнун дар асоси қонуни корхона ҳуқуқи вай ба зиёд кардани ставкаҳои тарифӣ ва маош, муқаррар намудани музди иловагӣ таъмин гардонда хоҳад шуд. Имконияти ҳавасмандгардонии самарабахш хеле зиёд мешавад. Вале дар ин бобат махсусан муҳим аст, ки музди кори воқеии ҳар корманд ба саҳми шахсии меҳнатиаш ба натиҷаи ниҳоӣ зич вобаста карда шуда, ягон маҳдудият надошта бошад. Музди кор фақат як меъёри дуруст дошта метавонад, ки ин ҳам бошад ҳақиқатан кор иҷро шудааст ё не.

Интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, барпо кардани механизми дахлдори хоҷагӣ моро водор менамояд, ки проблемаи шуғли самарабахши аъзоёни ҷамъиятро ҳам ба тарзи нав мулоҳиза кунем.

Дар марҳалаҳои гузашта дар шароити тараққиёти бештар экстенсивии истеҳсолот миқдори ҷои кор зуд меафзуд. Он вақт ҷустуҷӯи кормандони нав проблемаи асосӣ буд. Акнун вазъият ба куллӣ дигар мешавад. Дар шароити тезондани пешрафти илмию техникӣ кормандони зиёде озод мешаванд. Ба ин механизми нави хоҷагидорӣ ҳам водор хоҳад кард. Дар баробари ҳамин талабот ба ресурсҳои меҳнатии соҳаи адои хизмат, маданият, маориф, нигаҳдории тандурустӣ, фароғат зиёд хоҳад шуд.

Чунин ҷойивазкунии қувваи коргарӣ диққати ҷиддӣ ва ҳамаҷониба мулоҳиза кардани тадбирҳои ташкилиро талаб менамояд. Мо бояд гарави социалии шуғли меҳнаткашон, ҳуқуқи конституционии меҳнатро таъмин намоем. Системаи социалистӣ чунин имконият дорад.

Дар вазъияти нав доираи ҳуқуқро васеъ ва масъулияти органҳои давлатиро оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ зиёд кардан лозим аст.

Ман дар боло гуфтам, ки солҳои охир дар байни даромади пулӣ ва талаботи қобили пардохти аҳолӣ, аз як тараф ва бо воситаҳои моддӣ қонеъгардонии ин талабот фарқи калон пайдо шуд. Солҳои 1971—1985 ба туфайли ду баробар зиёд истеҳсол кардани молҳои истеъмоли халқ миқдори пул дар муомилот 3,1 баробар афзуд. Мо бояд дар доираиислоҳоти идоракунии хоҷагӣ роҳи ба талаботу эҳтиёҷоти аҳолӣ тобеъ кардани истеҳсоли молҳои истеъмолиро собитқадамона ва устуворона пеш гирем. Фақат барои анбор баровардани маҳсулот аз ҳар нуқтаи назар на фақат исрофкорӣ, балки бемаъногӣ ҳам мебошад. Бе-

тараш он аст, ки чунин истеҳсолотро бандем. Ба фикрам, ба ин масъала диққати ҷиддитарин додан лозим аст.

Вале гап на фақат дар он аст, ки талаби аҳолӣ бо мол таъмин карда шавад. Масъалаи ба иҷрои як қатор вазифаҳои дигар пурратар ҷалб намудани маблағи аҳолиро низ мулоҳиза кардан лозим мебошад. Одамони бисьёре мехоҳанд, ки ба воситаи хонасозии кооперативӣ ва шахсӣ бо пули худ соҳиби манзил шаванд. Дар ин масъала пешрафти реалӣ дида намешуд. Баръакс, то ба наздикӣ вазни қиёсии хонасозии кооперативӣ хеле кам мегардид. Ин, албатта, нодуруст аст.

Барои ташкили базаҳои истироҳату туризм, барои сохтмони иншоотҳои спортии пулакии ҷои истиқомат бисьёр маблағи аҳолиро ҷалб кардан мумкин аст. Аҳолӣ маблағи худро дар асоси шартҳои муайян ба кооперативҳое ҳам гузошта метавонист, ки ҳозир дар соҳаи адои хизмат ва дар соҳаҳои дигар барпо мешаванд.

Мо дар ин ҷо ба сари боз як масъалаи дигар меоем. Барои бартараф намудани тағьироти талабот тамоми соҳаи адои хизматҳои пулакиро ду-се баробар зудтар тараққӣ додан, дар ин бобат воситаҳои иловагии ҳавасмандкунанда ҷорӣ намудан, бештар ресурс ҷудо кардан лозим аст. Ҳисобҳо нишон медиҳанд, ки мо бо ин роҳ пеш рафта, адои хизматро ҳар сол 15—20 фоиз зиёд карда метавонем.

Ҳамаи ин ба бисьёр чораҳои дигар имкон медоданд, ки худи вақтҳои наздиктарин вазъи фурӯши мол ва адои хизмат беҳтар гардида, муомилоти пул мустаҳкам шавад. Бигузор дар ин бора ҳам дар марказ ва ҳам дар маҳалҳо одамони мутасаддӣ мулоҳиза кунанд.

Дар ин вазъият пассивияти роҳбароне махсусан тоқатнопазир аст, ки имкониятҳои нави иҷрои вазифаҳои социалиро истифода намебаранд. Дар ин бобат эҳтимол аз як тараф одати кӯҳнаи дар асоси принципи маблағи пасмонда ҳал кардани проблемаҳои социалӣ ва аз тарафи дигар психологияи тайёрхӯрӣ таъсир мерасонад. Ҳам ин ва ҳам он принципро қатъиян барҳам додан лозим аст. Акнун проблемаҳои социалиро ба ҷои коллектив касе ҳал нахоҳад кард. Дар коллективҳои меҳнатӣ, дар шаҳру районҳо, вилоятҳо ва республикаҳо ҳам устуворона, оқилона, бо чашми кордонӣ кор бурдан лозим аст.

## БОЗСОЗИИ ИДОРАКУНӢ БОЯД ТАШКИЛИ АНИҚ ВА ТАЪМИНОТИ ПАРТИЯВИЮ СИЁСӢ ДОШТА БОШАД

Рафиқон! Ислоҳоти куллии системаи идоракунии иқтисодиёт тадбири яквақта набуда, балки процессест, ки барои анҷоми он фурсати муайян лозим аст. Вале дар ин бобат сусткорӣ кардан ҳам нашояд. Ин хавфи асосӣ шуданаш мумкин аст. Мо фурсати аз ҳад зиёдеро аз даст додаем. Дар ҳар маврид мо дар панҷсолаи сездаҳум бояд механизми нави хоҷагӣ дошта бошем, гарчанде такомулоти он баъд ҳам давом хоҳад кард.

Бюрои Сиёсӣ нораво медонад, ки набудани таъминоти боэътимоди ташкилӣ, сусткорӣ ва номувофиқатии амалиёт мисли замонҳои пеш боиси кашол ёфтан ва нопурра татбиқ шудани ислоҳот мегардида бошад.

Ба ҳамин муносибат таклиф карда мешавад, ки Пленум «Нуқтаҳои асосии бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёт»-ро маъқул ёбад, ки дар он дар бобати барпо намудани системаи нави идоракунӣ ҳам дастурҳои принципӣ ва ҳам дастурҳои конкретӣ пешбинӣ шуданд ва он бояд барои тамоми кори минбаъдаи ин соҳа дастури партия гардад.

Мақсади ташкилӣ аз бозсозии тавсияшавандаи идоракунии иқтисодиёт чӣ гуна аст?

Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, ки Совети Олии СССР қабул менамояд, нуқтаи ибтидоии бозсозии идоракунии иқтисодиёт хоҳад шуд. Тавсия мешавад, ки то охири соли ҷорӣ аз рӯи масъалаҳои калонтарини бозсозии идоракунӣ як силсила қарор-

ҳои конкретӣ қабул шаванд, то ки идоракунии мутамарказ ба қонуни корхона мувофиқ гардонда шавад.

Аз соли оянда 1988 корхонаю иттиҳодияҳое, ки аз се қариб ду қисми тамоми маҳсулоти саноатро мебароранд, аз ҷумла тамоми мошинсозӣ, металлургия, қисми асосии корхонаҳои соҳаҳои сӯзишворию энергетика, инчунин саноати химия, ҷангал, сабук, хӯрокворӣ, моҳидорӣ, ҳамаи хелҳои нақлиёт аз рӯи принципҳои нав кор хоҳанд кард. Гузаштан ба шартҳои нави хоҷагидорӣ бояд соли 1989 анҷом ёбад.

Дар баробари ҳамин то охири панҷсола бозсозии вазифаҳои муҳимтарини идоракунии иқтисодӣ: планкашӣ, нархгузорӣ, молия ва кредит, таъминоти моддию техникӣ анҷом дода, нормативи устувори иқтисодии таъсираш тӯлонии панҷсолаи сездаҳум тартиб дода хоҳад шуд.

Плани панҷсолаи навро ба тарзи нав, дар асоси системаи идоракунии хоҷагӣ, ки ҷорӣ мешавад, тартиб хоҳем дод. Пеш аз ҳама корхонаҳо дар имзои шартномаҳо дар асоси нормативи иқтисодӣ ва заказиистеъмолкунандагон ҳамаҷониба мустақил бошанд. Тамоми корро тавре ташкил кардан лозим аст, ки то сар шудани панҷсола қабули плани панҷсола таъмин гардад.

Рафиқон! Ҷиҳати ташкилии дигаргунсозии пешбинишуда бояд программаи васеи фаъолияти қонунгузорӣ, ба расмият даровардани механизми ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодиро дар бар гирад.

Тарзи муносибат оддист: дар масъалаи қонунӣ будан ё набудани ин ё он амалиёти соҳаҳои хоҷагидорӣ норавшанӣ бояд пурра истисно карда шавад. Чунин принципи умумиҳуқуқиро бештар татбиқ бояд кард: «иҷрои ҳамаи корҳое, ки қонун манъ накардааст, равост».

Шояд баъди қабули Қонуни корхона ҳамаи актҳои нормативиеро, ки ба ин қонун мухолиф мебошанд, бекор карда, доираи қатъии юридикии нормабарории идораҳоро ҷорӣ кардан лозим бошад.

Системаи ба коллективҳои меҳнатӣ зуд расидани қонуну қарорҳои ҳукуматро ҳам барпо кардан лозим аст. Мардум бояд қонунҳоеро, ки ҳаёту фаъолияти онҳоро танзим менамоянд, донанд.

Ба ҳамин муносибат вазифаи назорати прокурорӣ ба қонунро риоя кардани ҳамаи ташкилоту шахсони мансабдор беандоза зиёд мешавад. Роли Арбитражи давлатӣ дар танзими ҳаёти хоҷагӣ бояд хеле баланд бардошта шавад.

Зарурати кушодабаёнӣ ва ошкорбаёнии тамоми процесси аз рӯи масъалаҳои ҳаёти социалию иқтисодӣ тартиб додану қабул кардани қарорҳо, ҳисоботдиҳии мунтазам ва ошкорои намояндагони органҳои идоракуниро махсус таъкид кардан мехостам. Нашри лоиҳаю қарорҳо, ахборотдиҳии ҳамаҷониба аз хусуси таклифҳое, ки доир ба масъалаҳои муҳокимашаванда расидаанд, бояд қоида гардад. Қонуни нави муҳокимаи умумихалқии муҳимтарин масъалаҳои ҳаёти давлат, ки лоиҳаи он ба сессияиояндаи Совети Олии СССР пешниҳод хоҳад шуд, ба ҳамин бахшида шудааст.

Масъалаи бозсозии куллии статистикаи мо масъалаи хеле калон ва ҷиддист. Дар ин бобат нишондиҳандаҳои сифатиро хеле беҳтар кардан, миқдори ахборотро оид ба масъалаҳои тараққиёти минтақавӣ ва социалӣ афзун гардондан, тадқиқоти мухталифи интихобӣ анҷом додан лозим аст.

Бе ин таҳлили ҷиддии социалию иқтисодӣ ва муҳокимаи салоҳиятноки проблемаҳо аз имкон берун аст. Нашри материалҳои доир ба статистикаи иқтисодӣ ва социалиро низ зиёд кардан лозим.

Рафиқон! Ҳозир зиёд кардани таъсири партия ба ҳамаи соҳаҳои корамон махсусан муҳим буда, ба роҳбарии моҳиронаи процессҳои ҷамъиятӣ, муайян намудани тарзи нави муносибати эҷодӣ зарур аст. Дар кори соҳаи ба системаи нави идоракунӣ гузарондани иқтисодиёт аз КМ сар карда то ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифаи муҳимтарини мо ҳамин, ки фаъолияти мӯътадили хоҷагии халқ таъмин гар-

дад. Ин маҳз бинобар он муҳим аст, ки мо дар давраи гузариш бояд дар як вақт як қатор вазифаҳои калону мураккаби тараққиёти иқтисодиамонро иҷро кунем, структураи хоҷагии халқро дигаргун созем, чораҳои тезондани пешрафти илмию техникӣ, ислоҳоти куллии идоракунӣ, такомулоти асосҳои демократии онро пеш гирем.

Дар айни замон аз мадди назар набояд дур сохт, ки дар давоми давраи муайяни барои иҷрои комплексии ин вазифаҳо зарурӣ дар як вақт ҳам усулҳои нав ва ҳам усулҳои кӯҳнаи идоракунӣ татбиқ хоҳанд шуд. Ин ҳолат дар назди ташкилотҳои партиявӣ проблемаҳои аз ҷиҳати характеру мураккабӣ номуқаррарро мегузорад. Онҳо бояд пешоҳанги ҳамаи дигаргунсозиҳо бошанд.

Ислоҳоти саршуда аслан ҳамаи зинаҳои бинои иқтисодии моро дар бар мегирад. Бинобар ин бағоят зарур аст, ки кори бузурги гуногунсоҳаи такмили механизми иқтисодии ҳамаи зинаҳои хоҷагии халқ бояд дар мадди назари доимии ташкилоту комитетҳои партиявӣ бошад. Маҳз онҳо ба дигаргунсозии куллии идоракунии иқтисодиёт характери сиёсию умумидавлатӣ бахшанд.

Ролу масъулияти ташкилотҳои партиявии корхонаю иттиҳодияҳо махсусан калон аст. Онҳо аз имтиҳони камолоти сиёсӣ ва ҷанговарӣ мегузаранд, гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ, татбиқи принципҳои худидоракунӣ дар коллективҳои меҳнатӣ аз бисьёр ҷиҳат ба мавқеи партиявӣ ва кори амалии онҳо вобаста хоҳад буд.

Мо дилпурем, ки ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, тамоми коммунистон, ҳамаи кадрҳо ба ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ бо ғайрати дучанд камари ҳиммат баста, пурра дарк менамоянд, ки бозсозии иқтисодиёти мо шарти ҳалкунандаю асосии бо роҳи баландшавии дараҷаи некӯаҳволии халқи советӣ, бо роҳи прогресси ҳамаҷонибаи Ватани социалистии мо пеш рафтан мебошад.

* * *

Рафиқон! Чунинанд идеяю принципҳое, ки дар асоси онҳо боз сохтани идоракунии иқтисодиёти мо пешбинӣ шудааст, ки ин дар давоми сохтмони социалистӣ дигаргунсозии куллитарин ва миқьёсан калонтарин мебошад. Мо ба татбиқи он бо ҳисси масъулияти бузурги сиёсӣ дар назди халқ, дар наздиояндаи мамлакатамон муносибат кунем.

Вазифаи асосии ислоҳот ба пешрафти иқтисодии мо воситаю тақони нав бахшидан, барои прогресси босуръати социалию маънавии ҷамъияти советӣ муҳайё кардани таҳкурсии пуриқтидори моддӣ мебошад.

Бозсозие, ки дар мамлакат вусъат ёфтааст, давоми бевоситаи кори Октябрь, татбиқи собитқадамонаи идеалҳоест, ки дар байрақи революцияи мо сабт шудааст, ки мо 70-солагии онро имсол ҷашн хоҳем гирифт.

Бозсозӣ ин ҷавобест ба тақозои таърихии замон. Партияи мо, халқи мо ба тақозои таърихии замон тавре ҷавоб хоҳанд дод, ки революцияи бузургтарини социалиро ба амал баровarda, социализм барпо карда, дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ғалабаи оламшумули таърихӣ ба даст оварда, ҷавоб гардонда буданд.

Ҳар дафъае, ки дар назди мо вазифаҳои интихоби таърихӣ меистоданд, ҳамин тавр буд. Ҳозир низ ҳамин тавр хоҳад шуд.

**(Маърӯза бо диққат ва таваҷҷӯҳ шунида, бо чапакзаниҳои бардавом истиқбол карда шуд).**

---

# *НУТҚИ ХОТИМАВИИ*
## *Котиби генералии КМ КПСС*
## *М. С. ГОРБАЧЁВ дар Пленуми КМ КПСС*
### *26 июни соли 1987*

Рафиқон! Мо кори Пленуми Комитети Марказиамонро анҷом медиҳем. Шумо медонед ва инро нотиқон барҳақ қайд карданд, ки тамоми партия, ҳамаи мардуми мамлакат ин Пленумро мунтазир буданд. Аввалан, марҳалаи ҳозираи бозсозӣ проблемаҳои зиёдеро ба миён гузошт. Пленуми ҳозираи КМ мебоист ба онҳо баҳо дода, барои кори сиёсию ташкилотчигӣ хулоса мебаровард. Ва, сониян, дар назди Пленум вазифаи муайян кардани нуктаҳои асосӣ, принципҳои ислоҳоти куллии идора кардани иқтисодиётамон меистод.

Ба фикрам, мо асоси комил дорем, бигӯем, ки Пленум умеди коммунистон ва ҳамаи одамони советиро ба ҷо овард. Аҳамияти бузурги он бо ҳамин муайян мешавад. Пленум бозсозии моро бо роҳи муайянкардаи съезди XXVII КПСС хеле пеш бурда, дарки зарурати бозсозӣ ва усулҳои нави муносибатро ба татбиқи он ривоҷ медиҳад.

Дар Пленум программаи ислоҳоти куллии идора кардани иқтисодиёт қабул шуд. Вай омили тавоною таъсирбахши тезонидани бозсозиро ба амал меорад.

Ин программа ҳамаи он чиро, ки таҷрибаи амалии ду соли газашта ба мо дод, он чиро, ки тафаккури илм, сабақҳои даҳсолаҳои сохтмони социализм ба мо додаанд, дарбар мегирад. Таҷрибаҳое, ки мо дар давоми солҳои охир гузаронда, муносибатҳои навро ба иқтисодиёт месанҷидем, асоси он гардиданд. Бинобар ин дар ҳуҷҷатҳои қабулшуда тафаккури коллективона, ҳамаи он чи ки мо дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъиятамон аз рӯи ин масъала ҷамъбаст карда тавонистаем, инъикос ёфтааст.

Бояд дар бораи муҳите махсус сухан ронем, ки Пленум дар он гузашт. Вай ривоҷи минбаъдаи вазъияти наверо, ки баъди Пленуми апрелӣ ва съезди XXVII КПСС дар партия ба миён меояд, инъикос намуда, ба он баҳои солимфикрона ба рафти бозсозӣ, ба муваффақияту комьёбиҳои он, таҳлили муфассали кор, танқиди камбудиҳо ва муҳокимаи ошкорою амалии проблемаҳои муҳим хос аст. Ҳамаи ин ба кори Пленуми ҳозира хос буд ва ҳамаи мо, аъзоёни КМ, метавонем комилан ва барҳақ қаноатманд бошем.

Дар маърӯза ва нутқҳои нотиқон фикре таъкид шуд, ки процесси бозсозӣ, бо вуҷуди комьёбиҳояш, ҳанӯз суст сурат мегирад. Мо ба вазъият аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода, бо ҳамин имкониятҳоямонро сафарбар мекунем, ин имкониятҳо бошанд, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти мо бисёранд.

Танқиду худтанқидкуние, ки дар ин ҷо шунида шуд, ифодаи оқилона қаноатбахш набудан аз вазъияти кор ва аломати қувваи мост. Ҷиҳати асосии танқиди большевикӣ иборат аз конкретнокӣ, кордонӣ ва конструктивияти он аст. Мо бо асоси комил гуфта метавонем, ки ҳам дар саноат ва ҳам дар хоҷагии қишлоқ барин сектори мураккаби иқти-

содиёт пеш рафтаем. Вале пешравӣ дар шуури одамон, дар идроки вазъияти ҷамъиятию сиёсие, ки вақтҳои охир дар мамлакат ба миён омад, хеле бузург аст.

Имрӯз мамлакати мо ҷамъияти зудтағьирёбанда аст. Вай ҷамъиятест, ки дорои кайфияти дигар ва умедҳои дигар мебошад. Ҷамъият нав мешавад, вай дар ҳаракат аст, фикр ба ҷӯшу хурӯш омад, корҳои амалӣ беш аз пеш фаъолонатар гардиданд ва натиҷаҳои бештар мебахшанд.

Гуфтан мумкин аст, ки Пленум муайян кардани концепцияи томи бозсозиро анҷом медиҳад, ки идеяи онро мо моҳи апрели соли 1985 ба миён гузошта, дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII, Пленуми январии ҚМ муайян карда будем. Вале гап на фақат дар ҷиҳати назариявист, гарчи он басо муҳим аст. Аҳамияти сиёсии Пленуми ҳозира дар он аст, ки вай идеяҳои бозсозиро амалӣ мегардонад. Дар баробари ин идеяҳои мазкур дар соҳаи ҳалкунандаи ҷамъият — иқтисодиёт, ки ба ҷиҳатҳои асосии зиндагии халқ дахл мекунад, татбиқ карда мешаванд.

Мехоҳам бори дигар бигӯям, ки қарорҳои Пленум, ҳуҷҷатҳои қабулкардаи он сиёсати стратегии моро барои тезонидан, барои бозсозӣ ҳам аз ҷиҳати назариявӣ ва ҳам амалан хеле ривоҷ медиҳанд. Онҳо роҳҳои принципиалии нав кардани иқтисодиётро нишон медиҳанд. Албатта, таҷрибаи амалӣ ҳам боз чизи зиёдеро нишон медиҳад. Ҳаёт тасаввуротро дар бораи бозсозӣ амиқ хоҳад кард. Моро проблемаҳои нав ва душвориҳои зиёде дар пешанд. Мо аз хатоҳо низ эмин нестем, вале бояд тавре кору амал кунем, ки ин хатоҳо ҳарчи камтар шаванд.

Бо вуҷуди ин аминам, ки хатои калонтарин ин аз хато кардан тарсидан аст.

Агар касе аз душвориҳои марҳалаи ҳозира тарсида, бо ваҳм дар кабинетҳо нишаста, ба он чӣ, ки ҳаёт торафт боисрор талаб мекунад, эътибор намедиҳад, ана ҳамин хатои калонтарин мегардад.

Мо ҳаминро қоидаи ҳатмӣ намудем, ки аз проблемаҳои муҳим худро канор нагирем, масъалаҳоро зиёд накунем, зеро онҳо бе ин ҳам аз ҳад бисьёранд. Тарси хато кардан махсусан зараровар аст: вай азму иродаро суст намуда, саъю кӯшиши дигаргунсозии ҷамъиятро халалдор мекунад.

Ҳоло мо, агар махсусан дар бораи иқтисодиёт сухан ронем, давраи ба худ хоси гузаришро аз сар мегузаронем. Мо бояд ҳамаи корхонаю иттиҳодияҳоро ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронда, ислоҳоти куллии планкашӣ, нархгузориро тайёр ва татбиқ намуда, таъминоти моддию техникӣ, молия ва кредит, структураҳои ташкилии идоракуниро аз нав созем.

Ҳамаи ин кори ҷиддӣ ва оқилонаро талаб мекунад. Дар айни замон моро касе аз иҷрои вазифаҳои панҷсолаи дувоздаҳум, аз мақсадҳое, ки дар плани панҷсола ба наздамон гузоштаем, озод намекунад.

Албатта, ҳамаи чораҳоро дидан лозим аст, ки ин давраи гузариш ва мураккабамон тӯл накашад ва мо дар ин давраи масъулиятнок ҳам бо камоли қатъият, ҳам оқилона ва ҳам самарабахш амал кунем.

Дар ин боб ҳама чиз муҳим аст, вале чизи асоситарин он аст, ки мо ислоҳоти куллии идора кардани иқтисодиётро сар мекунем, ки он манфиати иқтисодии миллионҳо нафар одамонро дарбар мегирад. Такрор мекунам: ин чизи муҳиму асоситарин аст.

Бинобар ин мо бояд дар ҳамаи корҳои амалиамон ҳамин манфиатро ба назар гирем. Ин ҳаргиз маъно надорад, ки мо метавонем ба ҳама гуна кайфияти туфайлихӯрӣ роҳ диҳем. Не, рафиқон. Ман дар бораи манфиати қонуние сухан меронам, ки мо бояд онро ба назар гирем, бинобар ин бояд тамоми кори гузаштан ба механизми нави хоҷагидорӣ имкониятҳои бештари татбиқи ин манфиатро ба амал орад. Маҳз ба назар гирифтани ҳамин манфиат бояд он олате гардад, ки ба системаи иқтисодиёт ва тамоми кори хоҷагиамон динамизми нав мебахшад.

Умуман, тамоми кори марҳалаи ҳозираро бо масъулияти зиёде ба ҷо овардан лозим аст. Ҷамъияте, ки партияи ҳам таҷрибадор, ҳам аз ҷиҳати назариявӣ тайёршуда ва ҳам аз ҷиҳати ташкилотчигӣ муттаҳид сарварӣ он мебошад, аз ӯҳдаи ин мебарояд. Имрӯз мо бояд бо тамоми қувва қайд намоем, ки роли партия дар ин давраи тараққиёти ҷамъият ва умуман дар бозсозӣ махсусан муҳим аст.

Вазифаи масъулиятноктарин — татбиқи ислоҳот дар ҳамаи соҳаю зинаҳо ба зиммаи КПСС гузошта мешавад. Аз ин хусус сухан ронда, мехоҳам роли ташкилотҳои ибтидоии партиявиро махсус қайд намоям. Ҳамаи он чизе, ки мо дар роҳи асосӣ ба нақша гирифтаем, дар коллективи меҳнатӣ ва истеҳсолот амалӣ мешавад. Фаъолияти ҳамаи органҳои идоракунандаи иқтисодиёт бояд пеш аз ҳама иборат аз фароҳам овардани заминаи бомуваффақият ва самарабахш кор кардани звенои асосии иқтисодиёт бошад.

Ҳоло роли рӯзафзуни ташкилоти ибтидоии партиявӣ маҳз бо он муайян мешавад, ки вай дар коллективи меҳнатӣ амал мекунад. Комитетҳои партиявӣ аз КПСС сар карда, бояд инро дар назар дошта бошанд ва бо тамоми воситаҳои мавҷудаю имконпазирашон кӯмак кунанд, ки ташкилотҳои ибтидоӣ дар шароити нав самарабахш амал кунанд. Ин ба ҳамаи ҷиҳатҳои кори партиявӣ — кори сиёсӣ, ташкилотчигӣ, идеологӣ дахл дорад.

Дар назди корпуси бузурги кадрҳои хоҷагии мамлакат ҳам вазифаҳои нав меистанд. Партия ба ҳиссаи ҳалкунандаи онҳо дар татбиқи ислоҳот умед мебандад. Мамлакат неруи бузурги кадрҳоро дорад, бинобар ин ба вай кӯмак кардан лозим аст, ки навигарӣ ва миқьёси дигаргуниҳои ҳозираро ба муносибати ислоҳоти иқтисодиёт амиқтар дарк намуда, дар заминаи принципҳои нави хоҷагидорӣ ба кори фаъолона шурӯъ карда, онҳоро дар ҳама ҷо, дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагӣ ҷорӣ намояд. Тавре амал кардан лозим аст, то ки ҳамаи тарафдорони бозсозӣ ва ислоҳот, онҳое, ки қувваю таҷриба, ҷону дили худро ба ин кор бахшидаанд, аз дастгирии фаъолона ва диққати органҳои партиявӣ бархӯрдор шаванд.

Онҳо бошанд, оммаи асосианд. Зиёда аз ин—агар мо дар звенои асосии кадрҳо, ман роҳбарони корхонаҳо, сохтмонҳо, колхозҳо, совхозҳоро дар назар дорам, харҷу марҷ барин нуқсонро бартараф накунем, ислоҳот басо душвор мегузарад. Бинобар ин мехоҳам бори дигар такрор кунам: ҳамаи кадрҳое, ки аз ҷиҳати сиёсӣ тарафдори бозсозӣ буда, салоҳияти зарурӣ доранд, бояд дастгирӣ карда шаванд. Онҳоро дар ин кор дастгирӣ намуда, ёрӣ расондан лозим аст.

Дар Пленум, рафиқон, аз хусуси он дуруст гуфта шуд, ки панҷсолаи сездаҳум давраи ҳалкунандаи бозсозии идора кардани иқтисодиёт мегардад. Ислоҳоти планкашӣ, нархгузорӣ ва механизми молияю кредит маҳз дар ҳамин давра анҷом ёфта, гузаштан ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот асосан амалӣ мегардад. Дар натиҷаи ҳамаи ин тадбирҳо системаи пурраи идоракунӣ ҷорӣ мешавад.

Вале барои ин бояд худи панҷсолаи сездаҳум ҳам бо назардошти давраи ҳозира, тасаввуроти нав ва дарки амиқи процессҳое, ки дар иқтисодиёт ба амал меоянд, тартиб дода шавад. Ба ин муносибат зарур аст, ки дар яке аз Пленумҳои КМ концепцияи сиёсии панҷсолаи сездаҳум ва мақсади стратегии он муҳокима карда шавад.

Мо дар бораи даъвати конференцияи навбатии XIX партиявӣ қарор қабул кардем. Ин воқеаи калонтарини сиёсии ҳаёти партия ва мамлакат мегардад. Вай барои мо, коммунистон, аслан имтиҳони сиёсӣ аз рӯи предмети асосии ҳаётамон — бозсозӣ мегардад.

Мо бояд тамоми кори амалиамонро̄ дар соҳаи иқтисодиёт ва дар соҳаҳои дигар тавре ба ҷо орем, ки аз ин имтиҳон бо сарбаландӣ гузашта, бо таҷрибаи хуби амалӣ, бо натиҷаҳои реалӣ ба конференция оем, барои оянда хулоса барорем.

Рафиқон! Мехоҳам бори дигар қайд намоям, ки кори иқтисодиамон, бозсозӣ дар хоҷагии халқ фақат ҳамон вақт муваффақият пайдо мекунанд, ки онҳо диққати миллионҳо нафар меҳнаткашонро ба худ ҷалб намоянд. Бинобар ин метавон гуфт, ки роҳи ба куллӣ нав кардани идоракунӣ бо роҳи демократиконии минбаъда на фақат дар соҳаи истеҳсолот, балки дар тамоми ҳаёти ҷамъият ҳам пайваст мешавад. Прогресси иқтисодиёт ва ривоҷи демократизми социалистӣ ҷудонашавандаанд.

Шумо дере нагузашта ба маҳалҳо, ба республикаҳо, кишварҳо, вилоятҳо, шаҳру районҳо, ба корхонаҳо меравед ва дар назди аъзоёни ҚМ ва ҳамаи иштироккунандагони Пленум амалан вазифаҳои дорои аҳамияти бузурге меистанд, ки аз қарорҳои қабулшуда бармеоянд.

Дастуру идеяҳои Пленум бояд пеш аз ҳама ба шуури коммунистон ва табақаҳои васеътарини халқ расонда шаванд. Басо муҳим аст, ки мо вазифаҳои дарозмуддати муайянкардаи Пленумро бо иҷрои вазифаҳои ҷорӣ алоқаманд намоем. Ва пеш аз ҳама ҳамон вазифаҳоеро, ки дар маърӯзаи Бюрои Сиёсӣ дар ҳамин Пленуми ҚМ ба миён гузошта шудаанд.

Ба фикрам, ҳоло ин чизи асосист. Одамон бояд ба таври реалӣ ҳис кунанд, ки бозсозӣ вусъат ёфта ва амиқ гардида дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ва, пеш аз ҳама, дар соҳаи қонеъ гардондани эҳтиёҷоти ҳаррӯзаи меҳнаткашон самараи реалӣ мебахшад.

Иҷозат диҳед ба шумо, рафиқон, дар роҳи иҷрои қарорҳои қабулнамудаи Пленуми ҚМ кори пурсамар орзу намоям.

# Дар бораи вазифаҳои партия дар роҳи бозсозии куллии идора кардани иқтисодиёт

## Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС

1. Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ Горбачёв М. С.-ро «Дар бораи вазифаҳои партия дар роҳи бозсозии куллии идора кардани иқтисодиёт» шунида ва муҳокима карда, қайд мекунад, ки собитқадамона пеш гирифтани роҳи Пленуми апрелии (соли 1985) КМ, съезди XXVII КПСС барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, бозсозӣ ба тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ советӣ таъсири калон мерасонад. Пленуми январии (соли 1987) КМ КПСС дар роҳи демократиконии он марҳалаи калоне гардид. Халқи советӣ процесси дигаргунсозиҳои бузургро пурра тарафдорӣ намуд ва ба он фаъолонатар ҳамроҳ мешавад.

Пленум фаъолияти сиёсию амалии Бюрои Сиёсии КМ КПСС-ро дар боби пеш гирифтани роҳи бозсозӣ маъқул мешуморад ва супориш медиҳад, ки роҳи стратегии съезди партия ба манфиати халқ, мустаҳкам намудани кори социализм, равнақ додани демократияи социалистӣ пайваста давом дода шавад.

2. Пленум қайд мекунад, ки ҳоло, ки партия ва мамлакат ба давраи масъулиятноктарини бозсозӣ — давраи кори амалӣ қадам гузоштаанд, вазифаи асосӣ аз ин иборат аст, ки дигаргунсозиҳо ҳамаҷониба тезонда, кори бурдборона ва диловаронаи ташкилотчигӣ ва идеявӣ-сиёсӣ асосан дар самтҳои сиёсати дохилию берунӣ равнақ дода шавад.

Пленум ба он аҳамияти махсусан калон медиҳад, ки тамоми кори партия, ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар коммунист бояд ба равнақ додани бозсозӣ, афзун гардондани натиҷаҳои мусбат, пеш бурдан ва инкишоф додани тамоми чизе, ки барои зудтар рафъ намудани карахтию беғайратӣ имкон медиҳад, дар амал ба кор даровардани механизми бозътимоду самарабахши суръатфизой равона карда шавад.

Пленум зарур мешуморад, ки роҳи демократиконии ҷамъияти советӣ боз ҳам бештар фаъолонаю собитқадамона пеш гирифта, ин шарти асосии ба бозсозӣ бевосита ҳамроҳ шудани оммаи васеи халқ, кафолати бебозгаштии процесси навсозӣ дониста шавад.

3. Пленуми Комитети Марказии КПСС чунин мешуморад, ки ислоҳоти куллии идора кардани иқтисодиёт вазифаи асосии бозсозӣ, шарти муҳимтарини тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ аст. Барпо кардани системаи наву томе ба моддӣ аввал гузошта мешавад, ки бояд ба тамоми тарафҳои меҳнат ва ҳаёти одамони советӣ таъсири революционӣ расонад, ба социализм сифати нав бахшад, онро ба пояи нави тараққиёт бардорад.

Пленум роҳҳои асосии бозсозии куллии идора кардани иқтисодиёт, мақсаду принципҳои пеш бурдани онро, ки дар маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ Горбачёв М. С. баён шудаанд, маъқул мешуморад. Гузаштан ба системаи томи идоракунӣ бояд тараққиёти иқтисодиётро ба таври реалӣ тезонад, ба он суръату сифати нав бахшад, талаботи ҷамъиятро бо роҳи истифодаи ҳамаҷонибаи комьёбиҳои прогресси илму техника, истифодаи оқилонаи социалистии табиат, аз усулҳои бештар маъмурӣ қатъиян гузаштан ба усулҳои бештар иқтисодии роҳбарии тамоми соҳаҳо, вусъати ҳамаҷонибаи омили инсонӣ гардад.

«Нуктаҳои асосии бозсозии куллии идора кардани иқтисодиёт», ки Бюрои Сиёсии КМ КПСС пешниҳод кардааст, тасдиқ карда шаванд.

Лоиҳаи Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, ки бо назардошти натиҷаҳои муҳокимаи умумихалқӣ такмил дода шудааст, маъқул дониста шавад. Ба Совети Вазирони СССР супориш дода шавад, ки онро ба муҳокимаи Совети Олии СССР гузорад.

4. Пленуми КМ КПСС таъкид мекунад, ки бозсозии куллии идоракунӣ масъалаи дар роҳбарӣ ба иқтисодиёти социалистӣ ҷорӣ намудани принципи централизми демократиро ба таври нав пеш гузошта, нисбат ба фаъолияти органҳои марказии идора кардани иқтисодиёт талабҳои нав ба миён мегузорад. Онҳо бояд стратегияи умумидавлатии тараққиёти социалию иқтисодӣ ва илмию техникиро ба амал бароранд, иқтисодиётро пурра ва бозътимод устувор гардонанд, барои хоҷагидории самарабахши корхонаю иттиҳодияҳо дар шароити мустақилияти ҳисоби хоҷагии онҳо ва худидоракунии коллективҳои меҳнатӣ заминаи зарурӣ барпо кунанд ва дар ин асос талаботи ҷамъиятро қонеъ гардонанд.

Пленум лоиҳаҳои қарорҳоеро, ки ба бозсозии фаъолияти органҳои марказию республикавӣ ва маҳаллии идоракунӣ, системаи планкашӣ, татбиқи ислоҳоти куллии молиявию кредитӣ, ислоҳоти нархгузорӣ ва бозсозии таъминоти моддию техникӣ дахл доранд ва дигар актҳои нормативиро асосан маъқул мешуморад ва ба Бюрои Сиёсии КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР супориш медиҳад, ки онҳоро бо назардошти муҳокима шудан дар Пленуми КМ қабул кунанд.

5. Пленуми КМ КПСС қайд мекунад, ки ҳоло пурзӯр кардани таъсири партиявӣ дар тамоми самтҳои бозсозӣ, оқилона роҳбарӣ намудан ба процессҳои ҷамъиятӣ, муайян кардани тарзу усулҳои нави эҷодии кори партиявӣ махсусан муҳим ва зарур аст. Дар роҳи гузаронданн иқтисодиёт ба системаи нави идоракунӣ ба таъмин намудани кори мӯътадили хоҷагии халқ дар давраи гузариш, ки ҳам усулҳои нав ва ҳам усулҳои кӯҳнаи идоракунӣ амал мекунанд, диққати махсус додан лозим аст.

Ташкилотҳои партиявӣ бояд пешоҳанги дигаргунсозиҳо бошанд. КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварию вилоятӣ, шаҳрию районӣ бояд роҳи такмили услуби кор, мустаҳкам намудани усулҳои сиёсии роҳбариро собитқадамона пеш баранд ва ҳамчунин ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ такья намоянд, вазъияти корро дуруст ва ба таври принципиалона тақдир кунанд, ба кадрҳо тарзи нави корро таълим диҳанд. Дар боби зиёд кардани масъулият ва принципнокии кори ташкилотҳои партиявии органҳои марказии иқтисодӣ, вазорату идораҳо, корхонаю иттиҳодияҳо тадбирҳои конкретӣ андешидан зарур аст.

Ба мақсади вусъати фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, Пленуми январии (соли 1987) КМ ва Пленуми ҳозираи КМ салоҳ дониста шавад, ки охири соли ҷорӣ маҷлисҳои коммунистон ва пленумҳои комитетҳои партиявӣ гузаронда, дар онҳо ҳисоботҳои органҳои интихобӣ дар бораи корашон оиди роҳбарӣ ба бозсозӣ шунида шавад.

Пленуми Комитети Марказии КПСС таъкид мекунад, ки бозсозии идора кардани иқтисодиёт, тамоми механизми хоҷагӣ ҳоло вазифаи асосиест, ки муваффақияти тамоми стратегияи суръатафзоиро муайян мекунад. Ба амал баровардани он кори муҳими умумипартиявию умумихалқӣ, ҷузъи таркибии процесси навсозии тамоми ҳаёти мамлакат, идомаи бевоситаи кори Октябрь аст.

# Дар бораи даъват кардани Конференцияи XIX Умумииттифоқии КПСС

## Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС

Пленуми Комитети Марказии КПСС қарор мекунад:

1. Конференцияи XIX Умумииттифоқии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ 28 июни соли 1988 дар Москва дар Қасри съездҳои Кремль даъват карда шавад.

2. Рӯзномаи зерини конференция тасдиқ карда шавад:

1. Дар бораи рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, натиҷаҳои асосии нимаи аввали панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ дар бобати вусъат додани процесси бозсозӣ.

2. Дар бораи тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият.

3. Нормаи намояндагӣ ба Конференцияи XIX Умумииттифоқии КПСС муқаррар карда шавад: як вакил аз 3780 аъзои партия. Дар назар дошта шавад, ки вакилон ба конференция дар пленумҳои КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия бо овоздиҳии пӯшида (пинҳонӣ) интихоб карда шаванд. Вакилони Партияҳои Коммунистии Украина, Белоруссия, Ӯзбекистон ва Қазоқистон дар пленумҳои комитетҳои вилоятии партия интихоб карда шаванд.

Вакилон ба Конференцияи XIX Умумииттифоқии КПСС аз ташкилотҳои партиявии қисмҳои Армияи Советӣ, Флоти Ҳарбии Баҳрӣ, Қӯшуни дохилию сарҳадӣ низ дар пленумҳои КМ партияҳои коммунистӣ, комитетҳои партиявии кишвару вилоятҳо ҳамроҳи дигар вакилон интихоб мешаванд.

Коммунистоне, ки ба ташкилотҳои партиявии қисмҳои Армияи Советӣ ва Флоти Ҳарбии Баҳрии воқеи хориҷа дохиланд, вакилонро ба Конференцияи XIX Умумииттифоқии КПСС дар конференцияҳои иттиҳодияҳои дахлдори қӯшун интихоб мекунанд.

Интихоботи вакилон моҳҳои апрель — маи соли 1988 гузаронда шавад.

Комитети Марказии КПСС ташкилотҳои партиявиро даъват мекунад, ки ба Конференцияи Умумииттифоқии КПСС ба дараҷаи баланди идеявию сиёсӣ ва ташкилӣ, таҳти шиори минбаъд ҳам муттаҳиду муттафиқ кардани сафҳои партия, мустаҳкам намудани ягонагии партия ва халқ, равнақи процесси дигаргунсозиҳои революционии ҷамъиятӣ, ки ҳоло дар мамлакат давом дорад, тайёрӣ бинанд.

---

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

**Комитети Марказии КПСС «Дар бораи истифодаи ғайриқаноатбахши неруи табиию иқтисодии комплекси агросаноатии РСС Ӯзбекистон, РСС Тоҷикистон ва РСС Туркманистон» масъала муҳокима кард.**

Дар қарор таъкид мешавад, ки комплекси агросаноатии РСС Ӯзбекистон, РСС Тоҷикистон ва РСС Туркманистон дар тақсими умумииттифоқии меҳнат мақоми махсусан муҳим дорад. Қолхозу совхозҳои ин республикаҳо макони асосии пахта ва дигар хел маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мебошанд, ки талабот ба онҳо калон аст. Дар ин минтақа базаи пуриқтидори моддию техникии сектори аграрӣ барпо гардидааст. Дар давоми даҳ соли охир ба ин мақсад 43 миллиард сӯми давлату колхозҳо сарф шуд, ки ин аз тамоми маблағи даҳ соли пешин ду баробар зиёд аст. Ӯзбекистон бо фондҳои истеҳсолӣ 2,1 баробар, Тоҷикистон ва Туркманистон 1,9 баробар бештар таъмин гардиданд. Масоҳати замини обии Осиёи Миёна ба 6,9 миллион гектар расид.

Вале неруи пуриқтидори истеҳсолию иқтисодии ин минтақа, ресурсҳои об, ҳамчунин шароити мусоиди табиии он ғайриқаноатбахш истифода мешаванд. Солҳои охир суръати афзоиши маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқи ин республикаҳо хеле паст гардид, плани хариди пахта иҷро намешавад, нахи пахта бадсифат шудааст. Сабзавоткорӣ, токпарварӣ ва боғдорӣ ба дараҷаи пасту қафомонда ташкил гардидааст. Супоришҳои ба фонди умумииттифоқ фиристодани бисьёр хелҳои ин маҳсулот иҷро намешаванд.

Беэътиноии бисьёр роҳбарони хоҷагиҳо, районҳу вилоятҳо ва республикаҳо барои ҷорӣ кардани системаҳои илман асосноки зироаткорӣ ва интенсификацияи чорводорӣ ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ таъсири ҷиддӣ мерасонад.

Аз кашол ёфтани процесси ҷорӣ намудани киштгардон замин камқуввату саросар мубталои ҳашарот ва касалиҳо шуд. Дараҷаи пасти хоҷагидорӣ ба он таъсири манфи мерасонад, ки аҳоли бо озуқа аз ҳисоби маҳсулоти истеҳсоли худӣ таъмин намегардад ва аз ресурсҳои давлатӣ фиристодани маҳсулоти озуқа кам намешавад. Ба вазъи кори комплекси агросаноатӣ аз бисьёр ҷиҳат ҳодисаҳои манфии изофанависӣ ва чашмбандӣ, фиреб додани давлат таъсир расонданд. Ин боиси зарари калони маънавию иқтисодӣ гардид.

Дар фаъолияти органҳои маҳалли ва иттифоқии хоҷагии қишлоқ, хоҷагии об ва планкашӣ дар тараққӣ додани зироати обӣ ба саҳву хатоҳои калон роҳ дода шудаанд. Бинобар бадсифатии корҳои мелиоративӣ, номукаммалии таҷҳизоти сохтмон, бесарусомони қисми зиёди замини обӣ ба таъмири асоси ва реконструкция эҳтиёҷманд аст. Қори умури истифодаи системаҳои ирригационӣ бад ташкил шудааст. Ин кор ғайримуташаккилона аст ва дар миқьёси маҳдуд ба ҷо оварда мешавад. Ташкилотҳои Вазорати мелиорация ва хоҷагии обӣ СССР корҳои таъмир ва ба истифода додани объектҳоро сари вақт ва хушсифат ба ҷо на-

меоранд. Ташкилотҳои хоҷагии об чун пешина асосан барои кушодани замини нав ҷидду ҷаҳд мекунанд, ки ин бар зарари манфиати кор аст.

Дар республикаҳои Осиёи Миёна то ҳол муносибати нодурусти ташкили истеҳсоли хӯроки чорво барҳам нахӯрдааст, ки ин сабаби асосии қафомонии доимии чорводорист. Дар боби барпо кардани базаи саришта намудан ва кор карда баромадани хӯроки чорво тадбирҳои самарабахш андешида намешаванд. Дараҷаи маҳсулнокии чорво дар ин ҷо аз ҳама пасттарин аст, аммо сарфи ему хошок ба ҳисоби ҳар воҳиди маҳсулот аз хароҷоти аслӣ дар мамлакат қариб 2 баробар зиёд аст.

Таъкид шуд, ки органҳои партиявию советӣ ва хоҷагии қишлоқ дар роҳи ба шароити нав аз ҷиҳати иқтисодӣ тайёр шудани роҳбарон ва мутахассисон тадбирҳои мукаммал наандешидаанд. Таълими касбии механизаторон, дигар кадрҳои касбҳои оммавӣ барои зироаткории обӣ ва чорводорӣ хеле қафо мемонад. Барои пурзӯр гардидани усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ, хеле зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат ва такмили ташкили меҳнат чораҳо дида намешаванд. Ҳисоби хоҷагӣ, пудрати коллективии оилавӣ ва пудрати кироя фақат дар баъзе хоҷагиҳо ҷорӣ шудаанду бас. Дар ин кор расмиятпарастӣ бештар дучор меояд, натиҷаи ҳамин аст, ки дар иқтисодиёти деҳот харҷи барзиёд умуман рафъ намешавад. Дар давоми даҳ сол ҳосилнокии меҳнат дар РСС Ӯзбекистон нафзуд. Дар РСС Тоҷикистон ва РСС Туркманистон он зимни афзудани музди меҳнат ҳатто 1,3 — 1,4 баробар кам шудааст.

Комитети Марказии КПСС чунин мешуморад, ки дараҷаи кори ташкилотчигию сиёсии КМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон, КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, КМ Партияи Коммунистии Туркманистон ва Советҳои Вазирони ин республикаҳо талабҳои съезди XXVII партия, Пленуми январии (соли 1987) КМ КПСС-ро дар бораи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо иҷро намекунанд. Маъмуриятчигӣ, васояти ночизу ҷузъӣ, регламентация, ки ҳанӯз ҳам хоси ташкилотҳои партиявӣ мебошанд, ба тарбия, ташаббускорӣ ва равнақи мустақилияти роҳбарони хоҷагиҳо, мутахассисон, коркунони звенои миёна таъсири манфӣ мерасонанд. Бисьёр кадрҳои роҳбарикунандаи республикаҳо мубталои туфайлихӯрӣ шудаанд. Онҳо кӯшиш мекунанд, ки аз давлат ҳарчи бештар воситаҳои моддӣ ва маблағ гиранду дар айни ҳол ғами истифодаи пурсамари онҳоро бояду шояд намехӯранд.

Бисьёр комитетҳои партиявӣ, органҳои советию агросаноатӣ ба ҷиддияти проблемаи социалӣ баҳои пурра намедиҳанд. Аҳолии деҳот бо манзил, объектҳои нигаҳдории тандурустӣ, савдо, маданият кам таъмин бошад ҳам, маблағи ба ин мақсад ҷудошаванда истифода намегардад. Дар иҷрои вазифаҳои социалии деҳот кооперацияи матлубот беташаббусӣ ва беғайратӣ мекунад. Умуман дар республикаҳо базаи коркард ва саришта намудани маҳсулот бағоят суст тараққӣ мекунад.

Ба КМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон ва Совети Вазирони РСС Ӯзбекистон (рафиқон Усмонхоҷаев, Қодиров), КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон (рафиқон Маҳкамов, Ҳаёев), КМ Партияи Коммунистии Туркманистон ва Совети Вазирони РСС Туркманистон (рафиқон Ниёзов, Ҳоҷамуродов) таклиф шуд, ки барои рафъи камбудию норасоиҳои ҷиддии тараққиёти истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани соҳа, солҳои наздик бо маҳсулоти чорво пурра таъмин кардани худ, истифодаи пурсамари неруи табиию иқтисодии тамоми комплекси агросаноатӣ программаи конкретии корро тартиб дода, амалӣ гардонанд. Талаботи хоҷагии халқро ба нахи хушсифати пахта қонеъ гардонда, программаи озуқавориро бечунучаро иҷро кунанд.

Ин вазифаи асосии давраи оянда аст, зудтар иҷро кардани он бояд асоси кори ташкилотчигии тамоми звеноҳои истеҳсолоти агросаноатии республикаҳо гардад.

Эътироф шуд, ки коллегияи Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби СССР, шахсан вазир рафиқ Васильев дар бозсозии кори ташкилотҳои хоҷагии об, муттаҳид кардани ҷидду ҷаҳди онҳо пеш аз ҳама барои истифодаи пурсамараи фонди ҳозираи замини обӣ ба сусткорӣ роҳ медиҳад. Ба вазорат таклиф шуд, ки дар роҳи бояду шояд ба тартиб овардани ин кор тадбирҳои таъхирнопазиру мукаммал андешад.

Таъкид шуд, ки Комитети агросаноатии СССР (рафиқон Иевлев, Романенко) ва Госплани СССР (рафиқ Паскарь) вазъияти тараққиёти хоҷагии қишлоқи республикаҳои Осиёи Миёнаро сари вақт мулоҳиза накарданд, роҳи аниқи сиёсати инвеститсионӣ ва такмили структураи истеҳсолоти агросаноатӣ, барои реконструкцияи замини обӣ ва зиёд шудани самараи он истифода бурдани маблағи асосӣ ва ресурсҳои моддию техникиро муайян накарданд. Масъалаҳои офаридани техникаи сермаҳсули механиконии комплексии пахтакорӣ суст ҳал мешаванд, барои босуръат барпо кардани базаи коркарди маҳсулот ва сариштаи он тадбирҳои даркорӣ андешида намешаванд.

Ба Госплани СССР, Комитети давлатии агросаноатии СССР ва Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби СССР супориш дода шуд, ки бо иштироки Совети Вазирони РСС Ўзбекистон, Совети Вазирони РСС Қирғизистон, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Туркманистон программаи комилан зиёд намудани самараи истифодаи замини обиро тартиб дода, амалӣ гардонанд ва дар назар дошта бошанд, ки камаш 70 фоизи маблағи асосиро, ки дар панҷсола барои мелиорация ҷудо шудааст, барои тадбирҳои реконструкция ва беҳтар намудани сифати замин, истифодаи басарфаи ресурсҳои об сарф кунанд.

Якҷоя бо Госснаби СССР, Вазорати молияи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, Вазорати мошинҳои роҳсозӣ ва коммуналии СССР, дигар вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои комилан мустаҳкам намудани умури истифодаи системаҳои мелиоративии тамоми мамлакат, корҳои таъмиру истифодабарӣ ҷудо кардани ресурсҳои моддию техникӣ аз рӯи нормаҳои муқарраргардида, барои истеҳсоли мошину механизмҳо, аз ҷумла иҷрои кори заҳбурсозию тахту ҳамворкунии замин тадбирҳо муайян кунанд.

## ҲИСОБОТУ ИНТИХОБОТ ДАР ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ

БАРОИ коммунистони мамлакат давраи масъулиятнок — маъракаи ҳисоботу интихобот фаро расид. Мувофиқи Устави КПСС вай гурӯҳҳои партиявӣ, инчунин ташкилотҳои цехӣ ва ибтидоии партиявиеро фаро мегирад, ки камтар аз понздаҳ нафар аъзои партия доранд. Ҳисоботу интихобот аз моҳи август то моҳи октябрь дар 3,5 ҳазор ташкилоти ибтидоӣ, қариб 4 ҳазор ташкилоти цехи ва ҳамаи гурӯҳҳои партиявии ташкилотҳои партиявии республика барпо мегардад.

Дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот муҳим аст, ки ба бисьёр саволҳои принципиалӣ ҷавоб гирифта шавад. Қабл аз ҳама бояд муайян кард, ки бозсозии кори ташкилотҳои партиявӣ чӣ тавр сурат мегирад, онҳо принципҳои демократизмро бо кадом роҳҳо дар ҳаёт татбиқ менамоянд, коммунистон роли пешоҳангии хешро дар дигаргунсозиҳои ҳозира чӣ хел иҷро мекунанд.

Бозсозӣ кори муҳимтарини давлатиест, ки аз ҳар ташкилоти партиявӣ фаъолияти пурҷӯшу хурӯш ва мунтазамонаро тақозо дорад. Пӯшида нест, ки дар бисьёр коллективҳои меҳнатии республикаи мо вай ҳанӯз суст аст. Бинобар ин вазифаи асосии коммунистони ҳамаи звеноҳои партиявӣ ошкор сохтани сабабҳои суръати пасти бозсозӣ дар участкаи кори худ ва коллективона муайян кардани тадбирҳои тезонидани ин процесс, барои дар оянда ба амал бароварда шудани он зоҳир кардани суботкорӣ мебошад.

Хусусияти маъракаи ҳозираи ҳисоботу интихобот иборат аз он аст, ки вай бевосита пас аз Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС мегузарад. Чи тавре маълум аст, Пленум роҳҳо ва принципҳои асосии ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодиётро муайян кард. Ислоҳоти системаи идоракунӣ, ки бояд иқтисодиётамонро аз ҳолати касодӣ барорад, дар назди коммунистон вазифа мегузорад, ки иштироки васеи оммаи меҳнаткашонро дар идоракунии иқтисодиёт таъмин намоянд. Барои ин дар ҳар меҳнаткаш ҳисси хӯҷаинро парварида, ӯро ба иштироки фаъолона дар иҷрои қарорҳои Пленум ҷалб кардан зарур аст. Дар маҷлисҳои партиявӣ бояд аз он хусус гуфтугузор карда шавад, ки моҳияти дигаргуниҳои ба амал омадаистода чӣ тавр ба ҳар кас фаҳмонда дода, асосҳои коллективисти пурзӯр ва масъулияти одамон барои натиҷаҳои ниҳоии кор баланд бардошта шавад. Коммунистон дарк карданашон лозим, ки бозсозии иқтисодиёт шарти ҳалкунандаи пешравии мо мебошад. Дар маркази диққати иштирокчиёни маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ бояд проблемаҳои муҳими идора кардани хоҷагии халқ, прогресси илму техника ва сифати маҳсулот қарор гиранд. Коммунистон ин масъалаҳоро муҳокима намуда, дар хотир доштанашон даркор, ки ба зиммаи онҳо вазифаи масъулиятноктарин — амалан таъмин намудани ислоҳоти ҳамаи звеноҳои хоҷагии халқ гузошта мешавад ва онҳо бояд дар сафҳои пеши мубориза баҳри дар ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои партия бошанд. Чи тавре ки М. С. Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд намуд, ҳамаи он чи ки мо дар роҳи асоси ба нақша гирифтаем, дар коллективи меҳнати амалӣ мегардад ва роли рӯзафзуни ташкилоти ибтидоии партиявӣ маҳз бо он муайян мешавад, ки вай дар

коллективи меҳнатӣ амал мекунад. Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ коммунистон бояд аз рӯи масъалаҳои беҳтар намудани кори ташкилоти партиявӣ, гурӯҳи партиявӣ фикру мулоҳизаҳои худро баён кунанд.

Таҷрибаи маъракаи ҳисоботу интихоботи соли гузашта нишон медиҳад, ки баъзан пас аз анҷом ёфтани маҷлис, дар шароити ғайрирасмӣ, гуфтугӯи бештар ошкоро барпо гардида, бисьёр фикру мулоҳизаҳои мароқангезе баён карда мешаванд, ки коммунистон барои дар маҷлис гуфтани онҳо ҷуръат накардаанд. Аз ин рӯ, пешакӣ андеша бояд кард, ки ба маҷлис чӣ гуна тайёрӣ дидан даркор, то дар он барои мубодилаи озодонаю ошкорои афкор, муносибати эҳтиромона ба таклифу эродҳои баёнгардида шароит муҳайё карда шавад. Азбаски маҷлисҳо дар ташкилотҳои партиявии камшумор ва гурӯҳҳои партиявӣ барпо мегарданд, кӯшидан лозим аст, ки ба ҳар коммунист имконияти баён кардани фикри худ дода шавад. Дар хусуси оройиши ҷои маҷлис, омода сохтани плакату лавҳаҳо ва диаграммаҳое, ки аз ҳаёти коммунистон ва дигаргуниҳои дар давраи ҳисобот дар ташкилоташон баамаломада нақл мекунанд, пешакӣ ғамхорӣ кардан зарур аст. Ҳамаи ин рӯҳияи одамонро баланд бардошта, ба муваффақияти кор мусоидат хоҳад кард.

Ҳангоми муҳокимаи маърӯза ҳодисаҳои манфиро ошкор сохта, дар айни замон барои бархам додани онҳо таклифҳои конкретӣ пешниҳод кардан даркор. Мутаассифона, соли гузашта коммунистон камбудиҳоро қайд намуда, дар бисьёр мавридҳо бо зикри фактҳо маҳдуд шуданд ва сабабҳои ҷой доштани онҳоро таҳлил накарданд. Маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии муассисаи нақлиёти автомобилии № 5 райони Хуҷанд, муассисаи махсуси нақлиёти автомобилии тресті «Тоҷиккоопстрой»-и райони Ленин, дар гурӯҳҳои партиявии фермаҳои №№ 1 ва 2 совхози ба номи Кирови райони Мурғоб ва як қатор дигар ҷойҳо маҳз ҳамин тавр гузаштанд. Ташкилотҳои партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ бояд аз ҳисоботу интихоботи солҳои гузашта хулосаҳои зарурӣ бароварда, ҷидду ҷаҳд намоянд, ки саҳву хатоҳои роҳдодашуда такрор наёбанд.

Дар давраи тайёрӣ ва гузарондани маъракаи ҳисоботу интихобот ба зиммаи фаъолони интихобӣ масъулияти махсус гузошта мешавад. Чи тавре таҳлили ҳисоботи соли гузашта нишон дод, бисьёр маърӯзаҳо ғайри конкрет буданд, дар онҳо асосан фаъолияти истеҳсолӣ инъикос карда, аз хусуси кори партиявию сиёсӣ, тарбияи идеявӣ, ташкили назорат ба фаъолияти маъмурият қариб чизе гуфта нашуд. Аксари котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии цехи ва ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ ба тарзи кӯҳна амал карда, ба тайёр намудани маърӯза аъзоёни қатории ячейкаҳои партиявиро ҷалб накарданд, ки ин ба дараҷаи фаъолии онҳо таъсир накарда намонд. Маҳз маърӯза боиси дар муҳокимаи он фаъолона иштирок кардани коммунистон мегардад. Бинобар ин ҳангоми тайёр намудани он бори дигар ба материалҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ва КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муроҷиат кардан зарур аст, то ки қарорҳои қабулкардаи онҳоро иҷро намудани коллективҳои меҳнатӣ таҳлил карда шавад. Дар маърӯза кори оид ба амалӣ гардондани таклифу мулоҳизаҳои танқидии дар маҷлиси пешинаи ҳисоботию интихоботӣ баёнёфта низ бояд инъикос карда шавад.

Органҳои партиявӣ бояд дар бораи он ғамхорӣ намоянд, ки ҳисоботу интихобот қатъиян мувофиқи Устави КПСС ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ гузарад. Ба он роҳ додан мумкин нест, ки танқид буғӣ карда ва ҳуқуқҳои коммунистон паст зада шаванд. Дар бораи покизагии сафҳои партия ва сифатан беҳтаршавии ҳайати онҳо, дар хусуси қобилияти звенои партиявӣ, зоҳир намудани суботкорӣ дар иҷрои қарорҳои худ гуфтугузори ҷиддӣ ва худтанқидона кардан зарур аст. Ҳар як

иштироккунандаи маҷлис бояд сабақи идеянокӣ ва кордонӣ гирад. Дар ҳамон ҷое, ки супоришҳои истеҳсолӣ иҷро намегарданд, интизоми меҳнат ва технологӣ вайрон карда, комьёбиҳои илму техника дар истеҳсолот суст ҷорӣ мешаванд, ба беҳтаршавии шароити меҳнат диққати зарурӣ намедиҳанд, коммунистон нисбат ба худ бояд махсусан серталаб шаванд.

Дар республика бисьёр корхонаҳое ҳастанд, ки планҳояшонро аз рӯи нишондиҳандаҳои муҳим иҷро намекунанд. Ин аз ташкилотҳои партиявӣ таҳлили ҳаматарафа, коллективона муайян кардани тадбирҳоеро талаб мекунад, ки ба беҳбуди нишондиҳандаҳои асосии иқтисодӣ, ба кор андохтани фишангҳои иловагии иқтисодии таъминкунандаи мунтазамии суръатфизоӣ мусоидат менамоянд. Яке аз вазифаҳои муҳими ташкилотҳои партиявӣ барои зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани сифати маҳсулот, иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавии молфиристонӣ ба амал баровардани тадбирҳои конкретӣ мебошад. Ин ҳама аз бисьёр ҷиҳат ба интизому тартибот дар ҳар ҷои кор, дар ҳар участка вобаста аст. Масалан, мувофиқи ҳисобу китоб, танҳо ҷорӣ намудани тартибот дар истифодаи вақти кор имкон медиҳад, ки ҳосилнокии меҳнат 10 — 15 фоиз зиёд карда шавад.

Ҳисоботу интихобот дар ташкилотҳои партиявии бисьёр бюрои конструкторӣ ва технологӣ, институтҳои тадқиқоти илмӣ баргузор мегардад. Дар маҷлисҳои партиявӣ масъалаҳои алоқаи илм ва истеҳсолот, сарфаи ресурсҳои моддӣ ва меҳнатиро ҳаматарафа муҳокима кардан даркор аст.

Ҳоло ба тараққиёти социалӣ, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон диққати якумдараҷа дода мешавад, ки ин бо ҳалли проблемаҳои сохтмони асосӣ, беҳбуди кори нақлиёт, савдо ва муассисаҳои хизмати маишию коммуналӣ зич алоқаманд аст. Бинобар ин дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ дар бораи роҳҳои такмили кори ҷузъҳои дахлдор андеша кардан зарур аст.

Коммунистони деҳот бояд дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот масъалаҳои тезонидани тараққиёти истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, интенсификацияи он, ҷорӣ намудани системаҳои илман асосноки зироат, пудрати ҳисоби хоҷагиро мавриди муҳокима қарор диҳанд.

Қисми зиёди ташкилотҳои партиявиеро, ки дар онҳо ҳисоботу интихобот барпо мегардад, ташкилотҳои донишкадаҳои миёнаи махсус ва мактабҳои маълумоти умумӣ, гурӯҳҳои партиявии донишкадаҳои олӣ ташкил медиҳанд. Коммунистони коллективҳои мазкур бояд муайян намоянд, ки дар роҳи бозсозии кори мактабҳои олӣ, махсус ва маълумоти олӣ чӣ корҳо анҷом дода шудаанд, дар давраи гузашта чӣ гуна тағьирот ба амал омадааст, барои такомули кор боз чӣ корҳо кардан зарур.

Дар бисьёр ташкилотҳои партиявӣ дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ қабул кардани ӯҳдадориҳои калони социалистӣ, зоҳир намудани ташаббуси меҳнатӣ анъана шудааст. Чунончи, соли гузашта коммунистони 75 бригадаи пахтакории районни Зафарободи вилояти Ленинобод ӯҳдадор шуданд, ки тамоми ҳосилро бо мошинҳо мегундоранд ва ба қавли худ вафо карданд.

Ҳисоботу интихоботи имсола дар арафаи ҷашни фараҳбахш — 70-солагии Октябри Кабир мегузарад, аз ин рӯ, барҳақ умед бастан мумкин аст, ки коммунистон бо чӣ гуна фатҳу зафарҳои меҳнатӣ пешвоз гирифтани ин иди фархунда, барои бозсозии самарабахши кори партиявӣ ба кор андохтани чи хел захираҳоро мавриди муҳокима қарор медиҳанд.

Ҳисоботу интихобот маъракаи муҳими сиёсист ва онро бо тайёрии ҳаматарафа гузарондан зарур аст. Дар ин давра ҳамаи комитетҳои партиявии республика бояд ба тайёрӣ ва гузарондани ҳисоботу интихобот дар маҳалҳо назорат кунанд. Онҳо водоранд ба ташкилотҳои партиявии камшумор бештар кӯмак расонда, ба он мусоидат намоянд, ки дар таш-

килотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ муҳити принципнокӣ ва серталабии якдигар, рӯҳияи иҷрои корҳои бузург ҳукмфармо шавад. Дар бораи он ғамхорӣ бояд кард, ки самараи таъсири звеноҳои партиявӣ ба фаъолияти истеҳсолии коллективҳо афзуда, ин звеноҳо дар ҳар участкаи муҳими истеҳсолот мавҷуд бошанд. Дар ин бора дар пленуми VI ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки вазифаи ба структураҳои истеҳсолот мувофиқ кардани структураҳои ташкилотҳои партиявиро ба миён гузошт, низ гуфтугӯи ҷиддӣ барпо гардид. Алалхусус, комитети партиявии райони Ҳисор барои он танқид карда шуд, ки дар колхозҳои район аз 232 бригада дар ҳар дуюминаш ҳамагӣ як-ду коммунист кор мекунад ва дар онҳо ташкил кардани ячейкаҳои партиявӣ имкон надорад. Дар ҳар панҷумин бригада бошад, коммунистон умуман нестанд. Дар айни ҳол 20,3 фоизи коммунистони колхозҳоро намояндагони аппарати идоракунӣ ташкил медиҳанд.

Бояд гуфт, ки коммунистон умед доранд, ки ба маҷлиси ҳисоботию интихоботиашон намояндагони органҳои болоии партиявӣ меоянд, то ки ба онҳо фикру мулоҳизаашонро баён кунанд, аз онҳо маслиҳатҳои муфид шунаванд. Вале қайд кардан даркор, ки соли гузашта, масалан, аъзоёни бюро ва котибони комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, комитетҳои партиявии шаҳри Норак ва райони Ленин диққатро ба коммунистони гурӯҳҳои партиявӣ суст карданд. Намояндагони вазорату идораҳо амалан дар маҷлисҳои партиявӣ иштирок намекунанд: аз 3585 маҷлисе, ки соли 1986 дар гурӯҳҳои партиявӣ барпо шудааст, фақат дар яктоаш коркуни вазорат иштирок намудааст.

Муҳим аст, ки дар байни ташкилотчиёни навинтихобшудаи партиявӣ, котибони ташкилотҳои цехӣ ва ибтидоии партиявӣ коргарону колхозчиёни пешқадам, занон, намояндагони миллатҳои гуногун бошанд. Вале ин ҳаргиз чунин маъно надорад, ки комитетҳои партиявӣ бояд дар ин кор тартиби қатъӣ ҷорӣ намоянд. Зарур аст, ки пеш аз ҳама сифатҳои корӣ ва маънавӣ, қобилияти ташкилотчигии коммунистон ба назар гирифта шаванд. Ҳангоми интихоби котиби ташкилоти партиявӣ амалияи пешбарӣ намудани якчанд номзадро васеъ ҷорӣ кардан зарур аст. Коммунистон ба кори сарварони партиявии худ баҳо дода, бояд мавқеи принципиалӣ ва ҳақиқатан партиявиро ишғол намоянд. Мутаассифона, на ҳамеша ҳамин тавр аст: соли гузашта коммунистон кори фақат ду гурӯҳи партиявӣ, ду ташкилоти цехӣ ва даҳ ташкилоти ибтидоии партиявиро ғайриқаноатбахш донистанд, гарчанде ки ин ба вазъи ҳақиқии кор мувофиқ нест.

Муваффақияти маъракаи ҳисоботу интихобот ба ҳозиршавӣ ва фаъолии коммунистон вобаста аст. Соли гузашта дар маҷлисҳои гурӯҳҳои партиявӣ, ташкилотҳои партиявии цехӣ ва ибтидоӣ 98,6 фоизи коммунистоне, ки дар қайди партиявӣ мебошанд, иштирок карда, 74,5 фоизашон ба музокира баромаданд. Шубҳае нест, ки имсол ҳам коммунистон камолоти сиёсӣ зоҳир намуда, дар маъракаи ҳисоботу интихоботе, ки аслан азназаргузаронии пеш аз Конференцияи XIX Умумииттифоқии КПСС хоҳад гардид, фаъолона иштирок мекунанд. ҚМ КПСС ташкилотҳои партиявиро даъват кард, ки тайёриро ба конференция ба дараҷаи баланди идеявию назариявӣ ва ташкилӣ, дар шароити муттаҳидии сафҳои партиявӣ, мустаҳкамшавии ягонагии партия ва халқ, амиқ гардидани процесси дигаргунсозиҳои революционии ҷамъиятамон гузаронанд. Ин даъвати партия барои ҳамаи комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, гурӯҳҳои партиявӣ бояд дастури амал гардад.

# КИШВАРИ ЭҲЁШУДА ВА БУНЁДКУНАНДА

**Г. ТАРАЗЕВИЧ,**
*Раиси Президиуми Совети Олии РСС Белоруссия*

ҒАЛАБАИ шӯриши яроқнок 25 октябри соли 1917 дар Петроград барои ҳаракати музаффаронаи Ҳокимияти Советӣ дар тамоми мамлакат роҳ кушод. Большевикони Белоруссия ва Фронти Ғарбӣ аз воқеаҳои революционии Россия ва сарнагун шудани ҳукумати подшоҳӣ огоҳ гашта, барои муқаррар намудани Ҳокимияти Советӣ чораҳои қатъӣ диданд. Ҳанӯз соати дуи 25 октябри соли 1917 дар Минск фармони № 1 комиссарияи Совети Минск паҳн гардида, дар он эълон карда шуд, ки дар шаҳр ҳокимият ба ихтиёри Советҳо мегузарад. Дере нагузашта Ҳокимияти Советӣ дар шаҳрҳои дигари Белоруссия муқаррар карда шуд.

Конференцияи VI вилоятии Шимолу Ғарбии большевикон, ки 30—31 декабри соли 1918 баргузор шуд, дар бораи ташкил кардани Республикаи Советии Социалистии Белоруссия қарор қабул намуд. Дар айни ҳол конференцияи VI партиявӣ худро съезди I Партияи Коммунистии (большевикони) Белоруссия эълон карда, бо ҳамин процесси таъсис ёфтани Партияи Коммунистии (большевикони) Белоруссияро анҷом дод.

Рӯзи дигар — 1 январи соли 1919 — Манифести Ҳукумати муваққатии революционии коргару деҳқони Белоруссия эълон карда шуд, ки дар он гуфта мешуд: «Аз ҳамин рӯз Белоруссия — Республикаи Советӣ — республикаи халқи меҳнаткаш, коргарону деҳқонони камбағал ва аскарони сурхи Белоруссия мешавад».

Ҳамин рӯз, яъне 1 январи соли 1919, рӯзи тавлиди РСС Белоруссия шуд. Вай бори нахуст дар таърих соҳиби давлатдорӣ гардида, дар байни республикаҳои озоди Мамлакати Советҳо ҷои сазоворро ишғол намуд. Халқи мо, ки асрҳо гирифтори азобу шиканҷа буд, худоси замину тақдири хеш гардид.

В. И. Ленин гуфта буд, ки «...социализмро фақат дар ҳамон вақт сохтан мумкин аст, ки худи оммаҳои васеи халқ аз пештара дида 10 ва 100 баробар зиёдтар давлатро бунёд ва ҳаёти нави хоҷагиро барпо мекардаги шаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 443). Партияи Коммунистии Белоруссия аз рӯи ин васияти доҳӣ амал карда, ҳамаи табақаҳои меҳнаткашонро ба мубориза барои ба амал баровардани дигаргунсозии социалистии республикаи ҷавон ҷалб намуд. Вай тавассути Советҳо, иттифоқҳои касаба, комсомол, ташкилотҳои кооперативӣ ва дигар ташкилотҳои оммавӣ мардуми шаҳру деҳотро ба меҳнати бунёдкоронаи эҷодӣ сафарбар менамуд.

Тарҷимаи ҳоли Белоруссия яке аз понздаҳ боби солномаи умумии советии мо — солномаи пуршарафи азимеро ташкил медиҳад, ки онро Октябрь оғоз кардааст ва бо муборизаи қаҳрамононаю меҳнати бунёдкоронаи ҳамаи миллату халқҳои Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ навишта шудааст.

М. С. Горбачёв дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС аз му-

ваффақиятҳои бахшидаи Октябри Кабир сухан ронда, қайд намуд: «Комьёбиҳои мо азим ва баҳснопазиранд. Одамони советӣ ҳам аз муваффақиятҳояшон барҳақ мефахранд. Ин муваффақиятҳо заминаи пойдори иҷрои планҳои мо, нақшаҳои ояндаи моянд». Вақте ки ман ин суханҳоро гӯш мекардам, фикран онҳоро ба республикаи худ — Белоруссия нисбат медодам. Ҳафтод сол пеш чи аҳвол доштему ҳозир чӣ хел зиндагӣ дорем! Вақте ки мо ба сохтмони социализм шурӯъ мекардем, партия вазифа гузошт, ки қафомонии иқтисодию маданни халқҳои собиқан мазлум барҳам дода шавад. Ин вазифа ба андозаи калон ҳанӯз дар солҳои панҷсолаҳои аввалин иҷро шуда буд. Дар натиҷа Белоруссия ба республикаи социалистии аз ҷиҳати индустриалӣ мутараққӣ табдил ёфт.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республикаамон ба азобу машаққати солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ тоб оварда, бо Германияи фашистӣ мардонавор ҷангиданд ва қарзи худро дар назди Ватан бошарафона адо карданд. Касе, ки ба кишвари мо омадааст, албатта, надида намондааст, ки ин ҷо амалан дар ҳар шаҳру посёлка ва деҳа ба хотири шуҷоат ва шарафи халқи советӣ ёдгорӣ, сутуни ёдбуд, теппаи ҷовидонӣ буньёд карда шудааст. Қаҳрамонию корнамоиҳои пуршарафи ҷанговарони советӣ, партизанҳо ва пинҳонкорон дар Белоруссия далели дурахшони эҳсоси интернационалӣ, дарки он ҳақиқатест, ки ҷамъияти советӣ бо дӯстии ленинии халқҳо пурзӯру тавоно буда, онҳоро умумияти ҷаҳонбинӣ, мақсаду ният қарин гардондааст.

Ҷанг дар сарзамини Белоруссия осори даҳшатноки харобиоваре боқӣ монд. Фашистони ваҳшӣ шаҳрҳои онро хароб карданд, садҳо деҳаҳояшро оташ заданд, колхозу совхозҳо, станцияҳои мошину тракторӣ, сарватҳои илмию маданиро несту нобуд сохтанд.

Ба назар чунин менамуд, ки барои муолиҷа кардани ҷароҳатҳои ҷанг даҳсолаҳои бисьёр лозим мешаванд. Вале халқи белорус дар оилаи бародарона яккаю танҳо намонд: ба вай тамоми республикаҳои иттифоқӣ дасти ёрӣ дароз карданд. Ҳаминро хотирнишон кардан кифоя аст, ки фақат дар солҳои 1944 ва 1945 республикаи мо аз бюҷети иттифоқӣ барои барқарор намудани иқтисодиёт ва маданияти худ қариб 1 миллиарду 700 миллион сӯм гирифт. Федерацияи Россия, Украина, Гурҷистон, Арманистон, Тоҷикистон, дигар республикаҳо ба Белоруссия даҳҳо ҳазор мошину трактор, озуқаворӣ, тухмӣ, масолеҳи бинокорӣ фиристоданд. Ин ҳам корнамоӣ — корнамоии аз ҷиҳати моҳият ва характери худ интернационалӣ буд.

Солҳову даҳсолаҳо мегузаранд, вале мӯътақидам, ки пайраҳаҳои халқии сӯи қалъаи қаҳрамони Брест ва собиқ деҳаи Хатынь, ки он ҷо се дарахти тӯс ба осмон қад мекашаду ба ҷои чорумаш Оташи абадӣ — рамзи хотири ҳар чорумин сокини дар ҷанг ҳалокшудаи Белоруссия — фурӯзон аст, серодам хоҳанд буд. Аммо хотираи қурбониҳое, ки халқи советӣ бахри Ғалаба кардааст, на эҳсоси пассивонаи дарду алам, балки даъвати фаъолонаест ба мубориза барои сулҳ, ба муқобили мусаллаҳшавии бошитоб ва ҷанги ядроӣ.

Дар симои имрӯзаи Белоруссия — кишвари эҳьёшудаю буньёдкунанда — фатҳу зафарҳои тамоми Ватани сермиллатамон инъикос мeёбанд. Белорусҳо аз сохтмонҳои нави панҷсолаҳои аввалин — БелГРЭС ва «Гомсельмаш», заводҳои дастгоҳсозии Минск ва Витебск, корхонаҳои бофандагии Могилев ва Орш барҳақ ифтихор доштанд. Аммо онҳо аз заводҳои тракторсозӣ ё автомобильсозии Минск, заводҳои нефтьтозакунии Новополоцк ва Мозырь, ГРЭС-и Лукомольск, комплекси истеҳсолкунандаи нуриҳои минералии Солигорск, комбинати нахҳои синтетикии Могилёв, заводи металлургии Жлобин барин корхонаҳои ҳозиразамон аз осмон то замин фарқ доранд.

Инҳо азаматҳои ҳақиқии индустрияи муосиранд. Масалан, иттиҳодияи «Полимир»-и Новополоцк дар соҳаи худ яке аз калонтаринҳо ба шумор меравад. Вай 11,5 фоизи полиэтилени дар мамлакат истеҳсолшаванда ва 40 фоизи нахи нитронро мебарорад. Коллективи иттиҳодия барои такмили процессҳои технологӣ ва идора кардани истеҳсолот корҳои зиёдеро ба ҷо меоварад. Дар ин асос солҳои охир иқтидорҳои истеҳсолӣ пурра ба кор андохта, шумораи коргарон кам шуд ва ҳосилнокии меҳнат афзуд. Таҷрибаи «Полимир» дар бисьёр корхонаҳои мамлакатамон истифода бурда мешавад.

Дар съезди XXX Партияи Коммунистии Белоруссия қайд карда шуд, ки муваффақиятҳои дар солҳои Ҳокимияти Советӣ бадастовардаи меҳнаткашони республика натиҷаи собитқадамона ба амал бароварда шудани сиёсати миллии ленинии КПСС, ғамхории доимии вай дар бораи тараққиёти ҳаматарафаи тамоми республикаҳои бародарӣ мебошад.

Қисми зиёди маҳсулоти умумие, ки дар Белоруссия истеҳсол мешавад, ба саноат рост меояд. Чунончи, соли гузашта ҳаҷми маҳсулоти саноати республика назар ба соли 1940-ум 40 баробар, ҳосилнокии меҳнат дар саноат беш аз 11 баробар афзуд. Ҳозир республикаи мо дар мамлакат ҳар шашумин трактор, ҳар нӯҳумин дастгоҳи металлбурӣ, ҳар панҷумин мотоцикл, ҳар ҳафтумин телевизори ранга ва чорумин соатро мебарорад.

Дар баробари афзудани неруи иқтисодии Белоруссия роли он дар мубодилаи байни республикаҳо торафт баланд мешавад. Маҳсулоти дорои тамғаи Белоруссия: дастгоҳҳои металлбурӣ, тракторҳо, мошинҳои боркаш, радиоприёмнику телевизорҳо, мотоциклу велосипедҳо, маҳсулоти саноати химия ва нефтькоркунӣ, бисьёр хелҳои маснуоти таъиноти истеҳсолот ва рӯзгор ба ноҳияҳои гуногуни мамлакат фиристода мешаванд. Автомобильҳои самосвали БелАЗ, автопоездҳои навъи МАЗ, тракторҳои универсалии МТЗ, дастгоҳҳои аз рӯи программаи рақамӣ идорашаванда, мошинҳои электронии ҳисоббарор, соати тамғаи «Луч» шӯҳрати махсусан калон пайдо кардаанд.

Дар навбати худ, ба республикаи мо ангишт, металл, нефть, ғалла, зироатҳои цитрусӣ, ангур, пахта, пашм кашонда оварда мешавад. Масалан, фақат барои корхонаҳои саноати сабуки Белоруссия ашьёи хом аз ёздаҳ республикаи иттифоқӣ, аз он ҷумла аз Тоҷикистон оварда мешавад. Ҷузъҳо ва детальҳои трактори «Беларусь» аз 270 корхонаи махсусгардондашуда, ашьёи хом ва масолеҳ бошад, аз 400 заводи мамлакат меоянд. Даҳҳо корхонаҳои Федерацияи Россия ва Украина барои иттиҳодияи истеҳсолии «БелАвтоМАЗ» ҷузъҳо ва детальҳои мошин, маснуоти комплектшаванда, Литва компрессор, Латвия асбобҳои радио ва электрӣ, Эстония экскаватор, Озарбойҷон металл, Гурҷистон маснуоти пластмассагӣ, Тоҷикистон трансформатор, ашьёи хоми саноати металлургияи ранга мефиристанд.

Хоҷагии қишлоқи республика низ дорои неруи тавонои моддию техники мебошад. Ба туфайли дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати аграрии ленинӣ, кори ҳадафманд ва собитқадамонаи органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ, ҳамаи меҳнаткашони соҳа дар ин сектори иқтисодиёт дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дигаргуниҳои куллӣ ба амал омадаанд. Ҳоло хоҷагии қишлоқи республика ин дараҷаи баланди механиконии корҳо, технологияҳои интенсивии зироату чорводорӣ, шаклу усулҳои самарабахши ташкили меҳнат мебошад. Ин ҳама барои торафт афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти саҳрову фермаҳо шароити мусоид фароҳам меоварад. Ҳозир Белоруссия дар мамлакат 26 фоизи зағир, 15 фоизи картошка, 6,8 фоизи шир, 6 фоизи гӯштро истеҳсол мекунад.

Соли гузашта дараҷаи баландтарини афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ таъмин карда шуд. Маҳсулоти умумии сектори ҷамъияти, 9,8 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 15 фоиз афзуд. Дар 90 хоҷагӣ, инчунин

дар ду район аз ҳар гектар зиёда аз 40 центнерӣ ғалла ба даст оварда шуд, дар 185 хоҷагӣ ва дар як район ҳосили картошка беш аз 300 центнериро ташкил намуд.

Тадбирҳои беҳтар намудани шароити социалию иқтисодии зиндагӣ дар деҳот бомуваффақият ба амал бароварда мешаванд. Ҳаҷми сохтмони хонаҳои истиқоматӣ, объектҳои маданият, муассисаҳои томактабӣ дар қишлоқ хеле афзудааст.

Бо вуҷуди ин, чи тавре ки амалияи иқтисодии ду даҳсолаи охирин нишон медиҳад, бартариҳои азими системаи социалистии хоҷагидорӣ ҳанӯз самаранок истифода карда нашудаанд. Ин бозсозии куллӣ, дигаргунсозии революционии ҳаёти ҷамъиятӣ, қатъиян барҳам задани ҳодисаҳои касодӣ, ба вуҷуд овардани механизми боэътимоду самарабахши тезонидани тараққиёти социалию иқтисодиро тақозо намуд.

Суръатфизоӣ кори ҷонии коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика шудааст. Ҳоло бо бозсозӣ ҳар як коргар, колхозчӣ ва хизматчӣ машғул аст. Мақсад аз он дар ҳар кас парваридани ҳисси хӯҷаин мебошад. Ба ин бошад, пеш аз ҳама тавассути демократияи васеъ, ошкорбаёнӣ, такья кардан ба эҷодкории амалии омма муваффақ шудан мумкин аст. Масалан, роҳиоҳанчиёни Белоруссия ташаббускори гузарондани санҷиши иқтисодӣ мебошанд, ки ба натиҷаҳои он дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия баҳои мусбат дода шуд. Дар рафти санҷиш дар роҳи оҳан ба ҷорӣ кардани техникаи нав, воситаҳои автоматика ва телемеханика, техникаи ҳисоббарор, ба офаридани системаи ягонаи информационӣ, гузаштан ба шакли нави додани музди меҳнат ва омӯзиши касбҳои муҷовир диққати махсус дода шуд, ки ин имкон дод дар солҳои 1984 — 1985 барои соҳаҳои дигари хоҷагии халқ дасти зиёда аз 12 ҳазор кас холӣ карда шавад. Таҷрибаи пуркимати роҳиоҳанчиёни Белоруссия дастраси меҳнаткашони роҳҳои оҳани мамлакат гардид.

Ҳозир дар назди ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, вазорату идораҳо вазифа истодааст, ки дар солҳои 1987 — 1988 корхонаҳои саноатии республика ба ҳисоби хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ гузаронда шаванд. Ислоҳоти системаи идоракунӣ дар ҳамаи соҳаҳои саноати Белоруссия гузаронда мешавад. Дар асоси принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ аллакай корхонаҳои Вазорати саноати сабук, Вазорати хизмати маишии аҳолӣ, Вазорати савдо, муассисаҳои матлуботи Белоруссия ва 31 корхонаи тобеи иттифоқ кор мекунанд.

Чунончи, иттиҳодияи истеҳсол. «Заводи соатсозии Минск»-ро мисол мегирем, ки дар ҳамаи ҷузъҳои он ҳисоби хоҷагии дохили завод ҷорӣ карда, ба вай системаи ҳавасмандгардонии моддию маънавӣ тобеъ кунонида шудааст. Иттиҳодия ӯҳдадориҳои шартномавиро бомуваффақият иҷро мекунад, қариб 87 фоизи маҳсулоташро бо категорияи олӣ мебарорад, 37 фоизи маснуоти худро ба хориҷа мефиристад. Имсол завод аз фоида ба бюҷет 1 миллион сӯм зиёд пул ҷудо хоҳад кард.

Мо ба кори дар миқьёси республика ба ҳисоби хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ гузаштан тайёрӣ дида, масъалаҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулотро ба мадди аввал мегузорем. Бо ин мақсад тадбирҳои дорои характери ташкилӣ ва иқтисодӣ ба амал бароварда мешаванд. Дар 85 корхонаю иттиҳодия қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ карда шудааст.

Процессҳое, ки бо бозсозӣ марбутанд, дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҳам фаъолона сурат мегиранд. Дар панҷсолаи гузашта суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ назар ба суръати тараққиёти базаи моддию техникӣ суст буд. Боздеҳи фондҳои истеҳсолии хоҷагии қишлоқ дар колхозу совхозҳо кам мешуд. Барои ислоҳи ин вазъият, афзун гардондани самараи маблағи сарфшаванда роҳи такомули таҳсис, структура, технология ва ташкили истеҳсолот пеш гирифта шуд.

Комплекси агросаноатӣ дар шароити механизми нави иқтисодӣ кор мекардагӣ шуд, ки мақсад аз он фаъол гардондани омили инсонӣ аст. Вазифа гузошта шудааст, ки ҳарҷи зудтар ба технологияҳои прогрессивии таъминкунандаи самараи баланди меҳнат гузашта шавад. Масалан, соли гузашта дар колхозу совхозҳо 60 фоизи ғалла, 58 фоизи картошка, 93 фоизи лаблабуи қанд ва 50 фоизи зағир аз рӯи технологияи интенсивӣ парвариш карда шуд. Дар натиҷа ҳосили ҳар гектар кишти ғалла 7 центнер, картошка 51, зағир 1,7 ва лаблабуи қанд 75 центнер афзуд.

Роҳи муҳимтарини зиёд кардани самараи комплекси агросаноатӣ вусъати тахассус ва концентрацияи истеҳсолот, тараққии кооперацияи байнихоҷагӣ ва интеграцияи агросаноатӣ мебошад. Дар ин бобат аллакай муваффақиятҳои назаррасе ба даст омадаанд. Омили муҳими тезонидани тараққиёти комплекси агросаноати такомули минбаъдаи структураи органҳои идоракунӣ мебошад. Бозсозие, ки дар комплекси агросаноатӣ сурат мегирад, тарзҳои нави муносибат ба ҳалли проблемаҳо ва иштироки фаъолонаи муассисаҳои тадқиқоти илмиро тақозо мекунад. Барои беҳбуди сифати тайёр кардани мутахассисон дар донишкадаҳои олӣ ва техникумҳои хоҷагии қишлоқ корҳои зиёдеро ба ҷо овардан лозим меояд.

Дар республика аз панҷ чор қисми даромади миллӣ бо назардошти хароҷоти сохтмони манзил ва социалию маданӣ барои қонеъ гардондани талаботи аҳоли сарф мешавад. Даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ фақат дар панҷсолаи гузашта 13 фоиз афзуд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум музди кори хармоҳаи коргарону хизматчиёни республика ба ҳисоби миёна 14,2 фоиз, ҳаққи меҳнати колхозчиён 18 фоиз хоҳад афзуд. Фондҳои ҷамъиятии истеъмол ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ 23 фоиз зиёд мешаванд.

Иҷрои вазифаҳои бузурги оид ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисоди ба миён гузоштаи партия ба андозаи ҳалкунанда ба кори аниқ, муттафиқона, пурсамар ва эҷодии ҳама ва ҳар кас, аз ҷумла, ба фаъолияти органҳои ҳокимият дар маҳалҳо вобаста аст. Бинобар ин мо ба баланд бардоштани роли Советҳои маҳаллӣ дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ диққату эътибори калон медиҳем. Советҳои маҳаллӣ ва органҳои онҳо ба кори таъмин намудани иҷрои плану ӯҳдадориҳои панҷсолаи дувоздаҳум, программаҳои перспективии тараққиёти ҳамаи соҳаҳо, аз ҷумла, программаи комплексии «Интенсификация», ки барои давраи то соли 1990 тартиб дода шудааст, фаъолона ҳамроҳ мешаванд. Ҳанӯз соли ҷорӣ аз рӯи программаи мазкур бештар аз нисфи афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва сарфаи маблағу воситаҳо таъмин карда хоҳад шуд.

Дар амал татбиқ намудани сиёсати социалии партия, ба ҷо овардани ҳамаи корҳои вобаста ба афзудани дараҷаи зиндагии одамони советӣ вазифаи якумдараҷаи Советҳои маҳаллӣ мебошад. Дар республика ҳанӯз дар панҷсолаи ҷорӣ ба истифода додани 30 миллион метри мураббаъ манзил пешбинӣ шудааст, ҳаҷми сохтмони манзил дар деҳот беш аз ду баробар меафзояд.

Татбиқи программаи республикавии комплексии инкишофи истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва хизмати маиши дар зери назорати доимии Советҳои депутатҳои халқӣ мебошад. Фақат ду рақамро мисол меоварам: то охири панҷсолаи ҷорӣ истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ дар Белоруссия 29 фоиз, то соли 2000-ум бошад, ду баробар меафзояд.

Мавзӯи ғамхории доимии органҳои совети инкишофи савдо ва хӯроки умуми, ба амал баровардани ислоҳоти маорифи халқ ва мактаби олӣ, беҳтар намудани хизмати тиббӣ, коммуналӣ, нақлиёт ва дигар навъҳои адои хизмати аҳоли мебошад.

Натиҷаҳои нахустини бозсозии торафт вусъатёбанда чигунаанд? Дар республика, чун дар тамоми мамлакат, ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ мазмуни нав пайдо карда, фаъолияти ташкилоту

муассисаҳои идеологӣ тағьир меёбад, танқид ва худтанқидкунӣ, ошкорбаёнӣ вусъат мегирад. Тараққии иқтисодиёт ҳам характери динамикӣ пайдо мекунад. Соли 1986 даромади миллӣ ба ҷои 4,8 фоизи пешбинишуда 6 фоиз афзуд. Истеҳсоли маҳсулоти саноат 7 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 6,6 фоиз зиёд шуд, ҳол он ки дар ӯҳдадориҳои социалистӣ мувофиқан 5 ва 4,7 фоиз пешбинӣ шуда буд.

Чашмаи ҳаётбахши дӯстӣ ба неруи моддӣ ва маънавии мардуми советӣ ғизо медиҳад. Маданияти белорус дар шароити таъсиру ғанигардонии мутақобили маданияти ҳамаи халқҳои бародари мамлакат ва пеш аз ҳама маданияти халқи кабири рус нашъунамо меёбад.

Социализм меҳнаткашонро аз ҳамаи сарватҳои маданияти аҳли башар баҳраманд сохт. Ҳоло дар хоҷагии халқи Белоруссия 1,3 миллион нафар мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус кор мекунанд. Онҳоро дар республика 30 институт, 3 университет, қариб 140 техникум тайёр мекунанд. Дар мо ба ҳар даҳ ҳазор нафар аҳолӣ назар ба Франция, Италия, РФГ бештар студент рост меояд. Комьёбиҳои олимони мо дар соҳаи физикаю математика, химия, геология, биология ва илмҳои ҷамъиятшиносӣ сазовори эътирофи умум гардидаанд. Ҳамаи навъҳои санъат, эҷодиёти худфаъолияти халқӣ нашъунамо ёфтаанд. Асарҳои шоирону нависандагон ва драматургони белорус — Янка Купала, Якуб Колас, Кондрат Крапива, Петрусь Бровка, Максим Танк, Иван Мележа, Василь Быков, Алесь Адамович, Андрей Макаенок, Алексей Дударев ва дигарон ба забони бисьёр халқҳои мамлакати сермиллатамон тарҷума шудаанд. Ҳар сол нашриётҳои республика бо тиражи умумии зиёда аз 50 миллион нусха беш аз 3 ҳазор номгӯй китоб мебароранд. Дар республикаи мо 110 журнал, 215 газета нашр мешавад.

«Тарзи беҳтарини идкунии солонаи революцияи кабир, — навишта буд В. И. Ленин, — диққатро ба вазифаҳои ҳалнашудаи он ҷалб намудан аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 97). Ҳоло, ки вазифаҳои дорои характери ҳақиқатан революционӣ ба миён гузошта ва иҷро карда мешаванд, ин суханони Владимир Ильич низ аҳамияти калон доранд. Дар ҳуҷҷатҳои Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС таъкид карда мешавад, ки ба муваффақиятҳои ба даст овардашуда на фақат аз нуктаи назари муқоисаи онҳо бо гузашта баҳо додан лозим. Аз ҳама муҳимаш ин аст, ки дар асоси нақшаҳои муайянкардаи партия ҳар як коммунист, ҳар як гражданин барои кори дарозмуддат, бурдборона ва фидокорона камар бандад. Ин ягона рафтори дурусти партиявист.

Меҳнаткашони Белоруссия 70-умин солгарди Октябри Кабирро бо некбинӣ ва рӯҳияи эҷодӣ истиқбол мекунанд. Халқи белорус мансубияти худро ба бародарии интернационалӣ чуқур дарк намуда, вазифаи ватандӯстонаи хешро дар он мебинад, ки иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодиро таъмин намояд, саҳми республикаро дар равнақи иқтисодиёт ва маданияти мамлакат, дар идомаи кори бузурги революционии оғозкардаи Октябрь афзун гардонад.

# АСОСИ ИЛМИИ БОЗСОЗӢ

**А. МАХНАЧ,**
*академики Академияи илмҳои РСС Белоруссия*

АВВАЛ рӯҷӯи таърихӣ.

Биёед ба хотир меорем, ки дар ҳаққи мо, белорусҳо, зиёда аз сад сол муқаддам чиҳо навишта буданд.

«...Вай (белорус — **эзоҳи ред.**) аҳьён-аҳьён баландқомат, балки бисьёр вақт аз миёнақад дида пасттар, тануманд, малламӯй аст, чашмони хокистаррангаш нимкофи ба назар фурӯрафта, кулчарӯ. Либоси белорус бағоят оддидӯхт... Мизи белорус низ мисли манзилаш оддист. Хӯрокаш шир, сузма, тирамоҳу зимистон — картошка, карам, лаблабу, лӯбиёву нахӯд, тобистон бошад — шилха, бехмева ва ғайра, нони тановул мекардагиаш сиёҳи бад пухташуда, аз орди ҷавдори нотозаи бо осиёи дастӣ хеле дурушт тайёр кардашуда. Аз хусуси манзил бошад, пас вай то ҳол характери давраи ибтидоии худро маҳфуз доштааст. Хонааш тангу тор, дим, равзанадор, девораш аз ғӯлачӯб бе мех сохта ва бомаш хаспӯшшудаи як ё ду тирезачадор аст... Умуман манзараи рӯзгори деҳқони белорус дар аксар маврид мисли назмаш — ҳузнангез, мисли мазҳабаш — дилгиркунандаю тира, мисли муҳити зисташ — ваҳшиёна мебошад, деҳаҳои белорус дар байни бешазору ботлоқзор, аксар вақт дар мавзеъҳои қариб дастнорас воқеъ гардидаанд...».

Ин портрети социалию маишии белорус аз китоби А. Сементовский «Обзори этнографии губернияи Витебск» (нашри соли 1872) гирифта шудааст. Чунин маълумотҳо дар бораи қисмати талхи халқи белорус дар маъхазҳои таърихии охири асри XIX ва ибтидои асри XX дучор мешаванд.

То Октябри Кабир дар кишвари мо ягон донишкадаи олӣ вуҷуд надошт. Институти зироати Гори-Горецкии соли 1848 таъсисьёфтаро барои иштироки студентон ва баъзе муаллимонаш дар шӯриши солҳои 1863—1864 баста, баъдтар, соли 1864, ба Петербург кӯчонданд. Дар хусуси донишкадаҳо бошад, пас дар кишвари мо ҳамагӣ се станцияи таҷрибавӣ (ҳар кадом дорои 10—12 нафар ходим) кор мекарданд. Метавон гуфт, тамоми илм ва маълумоти олии тореволюционии Белоруссия ана аз ҳамин иборат буду бас. Оре, ин мафҳум аст — Белорусь гӯшаю канори қафомондаи Россияи подшоҳӣ буда, 80 фоизи аҳолиаш на хонда метавонисту на навишта. Ба назар чунин менамуд, ки халқи ман аз ин аҳвол ҳеҷ гоҳ раҳо ёфта наметавонад. Ба назар чунин менамуд, ки барои баромадан ба роҳи нав, шоҳроҳи зиндагӣ на қувва, на ғайрат, на дониш, на воситаҳои муқаррарии моддӣ мерасанд.

Октябри Кабир ба замони гузаштаи тираю тори кишвари мо абадӣ хотима дод, бо фишори қаҳру ғазаб ва нафрати халқ асосҳои мутлақияти подшоҳӣ хароб гардиданд ва барбод рафтанд. Революцияи Октябрь ба процесси таҷзияи атом шабоҳат дошт ва ҳоло вай дар шууру

ҳиссиётамон ифтихори олии миллии мо мебошад. Революция қувваи азим, қувваи фавқуликтидор, буньёдкунандае офарид, ки дар назди он харобӣ, эпидемия ва гуруснагӣ нотавон гардид. Инак, қуллае набуд, ки онро большевикон фатҳ карда наметавониста бошанд.

**Октябри Кабир ба давраи нави таърихӣ ибтидо гузошта, ҳам қисмати кишвар, ҳам қисмати одамони онро куллан дигаргун сохта, бо каломи ленинӣ, иродаи партияи большевикон, партияи коммунистон қувваҳои мағлубнопазири оммаи меҳнаткашонро муттаҳиду мустаҳкам намуд, барои тараққиёти хоҷагии халқ, илму маданияти республикаи ҷавони Белоруссия пешомадҳои калон фароҳам овард.**

Муассисаи асосии илмӣ, ё худ чунон ки дар мо мегӯянд, штаби илми белорус Академияи илмҳои РСС Белоруссия — яке аз калонтарин марказҳои илмии мамлакат мебошад. Мо барҳақ фахр мекунем, ки ҳайати кадрҳои илмии Белоруссия сермиллат буда, ба ҳайати миллии аҳолии республика мувофиқат мекунад: дар донишкадаҳои олӣ ва мактабҳои республика аксарият белорусҳо, русҳоанд, инчунин украинҳо, полякҳо, яҳудиён, тоторҳо, арманиҳо, литвониён, латишҳо, тоҷикон, ӯзбекон ва намояндагони миллатҳои дигар ҳастанд.

Арсаи фаъолияти олимони белорус аз ҳарвақта дида васеътар аст. Худатон ҳукм кунед: АИ РСС Белоруссия дар бисьёр самтҳои илмии математика, физика, химия, биология, геохимия ва геофизика, кибернетика, энергетикаи ядроӣ, электроника, химияи биоорганикӣ, илмҳои техникӣ ва ҷамъиятшиносӣ тадқиқот мегузаронад. Солҳои охир дар академияи мо, дар муассисаҳои соҳавии тадқиқоти илмӣ ва донишкадаҳои олӣ тадқиқотҳои калоне ба анҷом расонда шуданд, ки онҳо ба тараққиёти бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқи республика ва мамлакат таъсири калон расонданд. Ҳар сол қариб 300 тавсияи илмии академия дар истеҳсолот ҷорӣ карда мешавад, ки онҳо 140—160 миллион сӯмина самараи иқтисодӣ медиҳанд.

Белоруссияи Советӣ республикаи саноати мошинсозиаш олитараққӣ мебошад, ки он боиси тараққиёти кибернетикаи техникӣ, механикаи системаҳои металлополимерӣ, методҳои коркарди гарму хунуки металлҳо, радиотехника, металлургияи хока, асбобсозии илмӣ барин соҳаҳои илми ҳозиразамон мегардад. Детальҳои нави мошинҳо ва масолеҳи наверо, ки кори боэътимоди узелҳои совишро дар шароитҳои хос таъмин мекунанд, Институти академиявии механикаи системаҳои полимерии ш. Гомель ба заводҳои тракторсозӣ ва автомобильсозии Минск, комбинати калийи Солигорск, «Гомельсельмаш» ва дигар корхонаҳои республика ва мамлакат пешкаш менамояд.

Дар Институти кибернетикаи техникии ш. Минск асосҳои илмии системаҳои автоматиконидашудаи лоиҳакашӣ ва тайёрии техникии истеҳсолот дар соҳаи мошинсозӣ кор карда баромада мешавад. Доир ба ин проблема институт ташкилоти асосии мамлакат мебошад ва он як қатори томи масъалаҳоро якҷоя бо олимони Республикаи Демократии Германия ва дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ кор карда мебарояд.

Дар Институти физикию техникӣ оид ба ошкор намудани қонуниятҳои умумии сохти металлу хӯлаҳо, деформацияи пластикии онҳо, оид ба барпо намудани процессу усулҳои нави коркарди масолеҳ тавассути фишор ва фавқулсадо бомуваффақият тадқиқоти илми гузаронда мешавад. Олимони институт технологияи сермаҳсули коркарди термикии масолеҳро муқаррар намуда, дар корхонаҳои Вазорати металлургияи сиёҳи СССР ҷорӣ карданд. Барои ин тадқиқот академики АИ РСС Белоруссия С. А. Астапчик дар ҳайати коллективи муаллифон соли 1986 сазовори Мукофоти давлатии СССР гардид.

Тадқиқотҳои фундаменталии олимони Институти физика — яке аз муассисаҳои пешқадами илмии мамлакат низ маълуму машҳуранд.

Асбобҳои навтарини лазерӣ ва спектометрҳои ихтироъкардаи физикҳои белорус дар бисьёр соҳаҳои саноат, тиб ва таҳқиқи кайҳон истифода бурда мешаванд. Асарҳон коркунони институт сазовори Мукофоти ленинӣ, панҷ Мукофоти давлатии СССР, шаш Мукофоти давлатии РСС Белоруссия, се мукофоти ВЛКСМ ва чор мукофоти Комсомоли ленинии Белоруссия шудаанд. Тадқиқотҳои олимони физик дар инкишофи самти принципан нави илмӣ — спектроскопияи «фурӯравонии тавассути фотосӯзонӣ» саҳми назаррас гардиданд. Ин зуҳурот ҳангоми сохтани механизмҳои ҳифзкунандаи дорои сабткунии суръатию селективии оптикии ахборот истифода бурда хоҳад шуд. Барои кор дар ин соҳа доктори илми физикаю математика Қ. Н. Соловьёв низ дар ҳайати коллективи муаллифон сазовори Мукофоти давлатии СССР гардид.

Дар Институти математика ба иҷрои вазифаҳои физикаи математикӣ ва ба программадарории хаттӣ муносибатҳои навро таклиф намудаанд. Дар асоси онҳо алгоритмҳои самаранок ва комплексҳои воситаҳои программавӣ барои иҷрои класси васеи вазифаҳои термодинамикаи ғайристационарӣ, оптикаи ғайрихаттӣ, ба программадарории математикӣ ва идоракунии оптималӣ кор карда баромада шудаанд. Барои офаридан ва ҷорӣ кардани ин комплексҳои программавии бисьёрсоҳавӣ ба докторҳои илми физикаю математика В. Н. Абрашин ва Ф. М. Қириллова дар ҳайати коллективи муаллифон соли гузашта мукофоти Совети Вазирони СССР дода шуд.

Олимони Институти химияи умумӣ ва ғайриорганикӣ асосҳои илмии ҳосил намудани рӯйкашҳои нави органикию минералиро кор карда баромаданд. Бори нахуст дар мамлакат плёнкаҳои махсуси дорои қабати ҳароратнигаҳдоранда офарида шуданд.

Илми биология низ дар республика анъанаҳои дерина дорад: дар соҳаҳои генетика ва цитология, зоология, ботаника, микробиология, биохимия, биофизика, герантология, физиология тадқиқотҳо гузаронида мешаванд. Асарҳои фундаменталии дар соҳаи генетика дар Академияи илмҳои мо таълифьёфта дар тамоми мамлакат ва берун аз ҳудуди он шӯҳрати комил ёфтаанд. Масалан, муқаррар намудани асосҳои генетикии селекцияи растаниҳо имкон дод, ки гибридҳои пуркимати ҷави тирамоҳӣ, лаблабуи қанд, гандуми тирамоҳӣ офарида шавад. Ҳозир Институти генетика ва цитология кори оиди омӯхтани ташкили структурии молекулаҳо — ҳомилони ахбороти ирсиро оғоз намудааст. Дар Институти микробиолотия усулҳои биокаталикии синтези як қатор пайвастагиҳои барои хоҷагии қишлоқ ва тиб зарур пайдо карда шудаанд.

Институти ботаникаи экспериментали якҷоя бо Институти зоология дар бобати ба таври илова ташкил намудани 40 парваришгоҳ тавсияҳои илмӣ тайёр кардааст.

Чунин факт низ мароқангез мебошад. Чунон ки маълум аст, водии Вахш ватани парвариши зироатҳои цитрусии Тоҷикистон мебошад. Буньёдгузори ин кори хайр бошад, академики Академияҳои илмҳои Тоҷикистон ва Белоруссия Н. В. Смольский буд. Бояд қайд кард, ки Н. В. Смольский асоси алоқаҳои илмӣ ва дӯстии байни ходимони боғҳои ботаникии Душанбе ва Помирро бо боғи ботаникии Белоруссия гузошт. Ҳозир коллективи муаллифон — олимони ботаники ду республика китоби «Растаниҳои ороишии Белоруссия ва Тоҷикистон»-ро дар ду ҷилд тайёр карда истодаанд.

Геологҳои белорус низ дар тараққиёти хоҷагии халқи республика саҳми калон мегузоранд. Онҳо, аслан, сарватҳои зеризаминии кишвари худро аз нав кашф намуданд. Дар территорияи резишгоҳи Припят намаксанг ёфт шуд, ки захираи он амалан адонашаванда аст. Геологҳои белорус захираҳои бои нефтро илман асоснок ва сипас кашф карданд,

манораҳои назаррабои болои чоҳҳо беш аз пеш ба даруитари Полесье ворид мегарданд. Рӯзе мерасад, ки дар манзараи индустриалии республика баробари шаҳсутунҳои шахтаҳои Солигорск, манораҳои нефти Речица ва Мазырь шаҳсутунҳои шахтаҳои ангишт ҳам тасвир меёбанд.

Илми тиббӣ белорус вақтҳои охир ба комьёбиҳои назаррас ноил гашт. То Октябри Кабир ба миллионҳо нафар камбағалон дуохону момодояҳо ёрии тиббӣ мерасонданд. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар республикаи мо институтҳои тиббӣ ва тадқиқоти илмӣ, институтҳои такмили ихтисоси духтурон кушода шуданд. Барои кам шудани фавти умумӣ ва фавти кӯдакон, солим гардонидани меҳнату маишати одамон кори зиёде анҷом дода шудааст. Мо аз ҷиҳати як қатор нишондиҳандаҳои демографӣ аз бисьёр мамлакатҳои капиталистӣ пеш гузаштем. Масалан, ба ҳисоби миёна умри белорусҳо 72 солро ташкил медиҳад, фавти кӯдакон бошад, дар солҳои Ҳокимияти Советӣ 10 баробар кам шуд.

Ба ҳалли проблемаҳои вобаста ба барҳам додани оқибатҳои фалокат дар станцияи электрии атомии Чернобыль диққати махсус дода мешавад. Проблемаи тадқиқоти илмӣ муайян ва ба ҳалли он 18 муассисаи Академияи илмҳои РСС Белоруссия ҷалб карда шудааст.

Дар процесси сохтмони коммунистӣ роли илмҳои ҷамъиятшиносӣ торафт меафзояд. Институтҳои соҳаи ҷамъиятшиносии АИ РСС Белоруссия доир ба чунин проблемаҳои муҳим, амсоли марҳалаи ленинӣ дар инкишофи философияи марксистӣ, таърихи афкори философӣ, таърихи халқи белорус, таърихи Партияи Коммунистии Белоруссия ва ғайра суботкорона кор мекунанд. Асарҳои калони коллективонаи олимон — «Таърихи РСС Белоруссия» дар панҷ ҷилд, «Синфҳо дар СССР: имрӯза, гузашта ваояндаи онҳо», «Таърихи давлат ва ҳуқуқи РСС Белоруссия» аллакай чоп шуда, дастраси хонандагон гардидаанд. Кори таълифи «Луғати тафсирии забони белорусӣ» дар панҷ ҷилд анҷом ёфт, кори тайёрӣ ба нашри асари серҷилдаи «Ҷамъоварии ёдгориҳои таърих ва маданияти РСС Белоруссия» давом дорад. Дар 12 ҷилд таълиф ёфтани Энциклопедияи Советии Белоруссия дар ҳаёти маданнии халқи белорус воқеаи муҳимест. Ба қарибӣ гурӯҳи ходимони Институти санъатшиносӣ, этнография ва фольклор барои нашри 30-ҷилдаи фундаменталии бахшида ба эҷодиёти халқии белорус сазовори Мукофоти давлатии РСС Белоруссия гардиданд.

Ҳозир дар муассисаҳои илмии республика қариб 110 ҳазор кас кор мекунад, шумораи коркунони илмӣ ва илмию педагогӣ 42,5 касро ташкил медиҳад, аз ҷумла бештар аз ҳазор нафарашон доктор ва зиёда аз 13 ҳазор нафарашон номзадҳои илманд. Вазни қиёсии докторону номзадҳои илм дар байни коркунони АИ РСС Белоруссия афзуда, аз 33 фоизи соли 1980 то ба 41,6 фоиз расид, ҳоло дар ин ҷо 277 нафар докторон ва 2158 нафар номзадҳои илм кор мекунанд. Ин қувваи азими дорои имконияти калони потенциалӣ мебошад.

Ҳозир оиди бозсозии институтҳои академиявӣ ва соҳавӣ мувофиқи талаботи съезди XXVII КПСС ва «Роҳҳои асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат» кори зиёде ба ҷо оварда, барои васеъ ва мустаҳкам намудани ҷузъҳои илмӣ дар корхонаҳо, инкишоф додани сектори заводии илм тадбирҳо андешида мешаванд.

Академияи илмҳои мо бо бисьёр марказҳои илмии Иттифоқ ва мамлакатҳои хориҷӣ робитаҳои мустаҳкам муқаррар намудааст. Масалан, академияҳои илмҳои се республикаи иттифоқӣ — Белоруссия, Украина ва Молдавия — бештар аз даҳ программаи комплексӣ тартиб дода истодаанд, ки онҳо барои хоҷагии халқ аҳамияти калон доранд. Олимони академияи мо бо ҳамкасбони худ аз Академияи илмҳои РСС

Литва дўстии қадима доранд. Дар бораи ҳамкории илмӣ ва тадқиқотҳои якҷоя бо академияҳои илмҳои Қирғизистон, Тоҷикистон ва Латвия шартномаҳо баста шўдаанд. Муассисаҳои АИ РСС Белоруссия доир ба проблемаҳои алоҳида бо институтҳои тадқиқотии ҳамаи дигар академияҳои илмҳои республикаҳои иттифоқӣ тадқиқотҳои илмӣ мебаранд.

Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки ба эҳтиёҷоти хоҷагии халқ рў овардани илм бояд қатъитар ва боғайраттар ба амал бароварда шавад. Дар айни замон «ба илм рў овардани истеҳсолот, истифодаи бештари комьёбиҳои илмию техникӣ муҳим аст». Дар панҷсолаи ҷорӣ вазифа гузошта мешавад, ки доираи дар хоҷагии халқ ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника васеъ гардида, тадқиқотҳои фундаменталии муассисаҳои академиявӣ ва донишкадаҳои олии республика ба иҷрои вазифаҳои конкретии истеҳсолӣ нигаронда шаванд.

Мувофиқи вазифаи дар мамлакат муайянгардидаи тақсимоти корҳои оиди офаридану истеҳсол намудани техникаи ҳисоббарор ва воситаҳои идоракунӣ республикаи мо барои инкишоф додани мошинҳои ҳисоббарории электронии хурду миёна, механизму системаҳои истифодаи маҳаллӣ тахсис карда мешавад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум лозим меояд, ки ҳаҷми техникаи ҳисоббарор 2—2,3 баробар зиёд, истеҳсоли оммавии компьютерҳои шахсӣ ташкил намуда, марказҳои ҳисоббарории истифодаи коллективӣ, воситаҳои муттаҳидаи маълумотҷамъкунӣ, шабакаҳои таҳлил намудан ва шунавонидани ахборот барпо карда шаванд. Дар Белоруссия офаридан ва истеҳсоли мошинҳои ҳисоббарории электронии оммавии ватанӣ гирд оварда шудааст, мавҷудияти иқтидорҳои истеҳсолӣ ва потенциали илмӣ гарави дар муддати кўтоҳтарин бомуваффақият иҷро намудани вазифаи муҳими умумииттифоқӣ мебошад. Бо ин мақсад программаи республикавии соҳавии илмию техникӣ «Автоматизация» барои афзун гардондани самаранокии истифодаи техникаи ҳисоббарорӣ тартиб дода шудааст, ки он ба иҷрокунандагон вазифаҳои конкретиро пешбинӣ менамояд.

Ба олимони белорус лозим меояд, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум спектроскопияи ҳалли фавқулбаланди спектралӣ ва муваққатӣ, таъминни программавии мошинҳои ҳисоббарории электронии шахсӣ, станцияҳои атомии бо гармӣ таъминкунии дорои реакторҳои бо нейтронҳои баландсуръат коркунанда барин як қатор самтҳои навро кор карда бароянд ва дар амалия ҷорӣ намоянд. Дар соҳаи синтези лазерӣ ва плазмагии пайвастагиҳои фавқулсахт дар сатҳи металлҳо тадқиқотҳои экспериментали давом дода хоҳанд шуд.

Ҷустуҷўи илмии олимони биолог ба ҳалли проблемаҳои реконструкцияи ҳуҷайраи растанӣ дар асоси усулҳои инженерияи генӣ ва биологияи молекулярӣ равона карда мешавад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ муассисаҳои илмии Академияи илмҳои Белоруссия ба кори тартиб додани 30 программа аз 39 программаи республикавии илмию техникӣ ва иқтисодӣ ҷалб карда мешаванд. Чунон ки пешбинӣ шудааст, самараи иқтисодии тадқиқотҳое, ки аз рўи ин программаҳо ба ҷо оварда ва дар истеҳсолот ҷорӣ карда мешаванд, назар ба панҷсолаи ёздаҳум 1,7—2,2 баробар меафзояд.

**Тамоми таърихи тараққиёти илм дар республикаи мо ва мамлакат ин намоиши равшани афзалиятҳои сохти социалистӣ ва тарзи советии ҳаёт мебошад.**

# ДАР ЗАМИНИ НАВОБОД

**Л. БРЫЗГА,**
*оператори мошини говҷӯшии колхоз-комбинати «Память Ильича»-и вилояти Брест, аъзои КМ КПСС, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ*

ҲОЛО, ки ҳамаи мо ба ҷашни ҳафтодсолагии Октябри Кабир тайёрӣ мебинем, ба имрӯзи худ бо дидагони пуртаваҷҷӯҳ назар меандозем. Барои ман, ки деҳқонзан ҳастам, албатта, он дигаргуниҳое, ки дар деҳоти Белоруссия, дар меҳнат ва маишати ғаллакорон, чорводорон, бинокорон ба амал омадаанд ва ба амал меоянд, махсусан барҷаста намудоранд. Вақте ки ман дар ин бора андеша меронам, як воқеаи аҷибе ба хотирам меояд. Чанд сол пеш аз ин дар яке аз деҳаҳои мо қарор карданд, ки музеи таърихии худро таъсис намоянд. Як муддати тӯлонӣ дар болохонаҳо, анборҳо, сандуқҳои кӯҳна асбобу анҷоми аз даврап кӯҳна боқимондаро ҷустуҷӯ намуда, ҳамаи чизҳои ёфтшударо ба як кулбаи кӯҳнае, ки дар канори деҳа ҳамчун як муҷассамаи музейбоб меистод, кашонданд. Гӯё ҳама чизи барои музей даркорӣ: чархи калобаресӣ, зарфҳои чӯбӣ, занҷири хирманкӯбӣ ва дос, ҷома ва ҳатто пойафзоли аз лух бофташуда пайдо карда шуда буд. Музей қариб ба кушодашавӣ омода гардида буд, ки касе гуфт:

— Омочро фаромӯш кардем-ку.

Тамоми деҳаро ҷустуҷӯ карданд, ҳатто ба деҳаи ҳамсоя ҳам рафта омаданд. Ва дар ҳеҷ ҷо ягонто омоч пайдо карда натавонистанд. Лозим шуд, ки ба дуредгари маҳаллӣ мурочиат карда, барои музей омоч созонанд.

Ба назари аввал ин ҳамчун як факти оддӣ менамояд, ки қобили таваҷҷӯҳ ҳам нест. Вале он дорои мазмуни амиқ аст. Ҳатто он чизе, ки фақат чанд сол қабл як чизи оддӣ ва зарурӣ ба шумор мерафт, ҳоло аз ёдҳо фаромӯш шудааст. Охир ҳамон омоче, ки, масалан, имрӯз ҳатто барои музей ҳам пайдо карда намешавад, дар хоҷагии қишлоқи Белоруссия, аз рӯи статистикаи тореволюционӣ, 380 ҳазорто буд. Он «техникаи» асосии деҳқон ба шумор мерафт.

Статистика чунин маълумотро ҳам то ба имрӯз нигоҳ доштааст: то революцияи Октябрь дар кишвари Шимолу Ғарбӣ, чуноне ки он вақтҳо Белоруссияро расман ҳамин тавр меномиданд, аз се ду ҳиссаи заминҳои қобили истифода дар ихтиёри помещикон ва кулакҳо буд, ки онҳо ҳамагӣ даҳьяки тамоми хоҷагиҳоро ташкил медоданд. Аз он замонҳо чунин мақоли талхе дар хотираҳо боқӣ мондааст: «Соате бо обу квас умри инсон гузарад ҳам, вале бе ғам намегузарад».

Оре, давр чунин буд. Ҳатто худи мансабдорони подшоҳӣ маҷбур буданд эътироф намоянд: «Дар боби маърифати халқ то ин дам ҳеҷ гуна таваҷҷӯҳе зоҳир карда нашудааст... на китобхонаҳо вуҷуд доранду на қироатхонаҳои халқӣ...».

Шояд, овардани хотироти ғамангез кофӣ бошад, вале ман, ҳамчун сокини Полесьеи белорусӣ, ки он бароям бисьёр азиз аст, мехостам

дар борай қисмати ин кишвари аҷоиб нақл кунам. Аз се як қисми территорияи республикаро пастхамии Полесье ташкил медиҳад, ки онро дарьёҳои хурду калон бурида мегузаранд. Баъзан, ҳангоми обхезии баҳорон, даҳҳо ва садҳо километри ин сарзамин ба зери оби лойолуд мемонд. Дар ин ботлоқҳо на фақат қамишу лух месабзид. Об на фақат замин, ҳатто одамонро низ асири худ месохт. Дар теппаҳои рег, чун дар ҷазираҳои баҳр, кулбаҳои деҳқонон қарор доштанд. Заврақ аксар вақтҳо ягона воситаи иртибот буд. Баъзан, вақте ки сатҳи об паст мешуд, марди полесягӣ ба ботлоқ барои дарав мерафт ва бо як даст дарав карда, бо дасти дигар буттаеро барои эҳтиёт медошт. Одамон дар ин ҷо ғаллаи ҳақиқиро намедиданд. Ҳатто чунин номҳои деҳот, монанди Ушнахӯрон, Бенонҳо, Пӯстлоххӯрҳо, Луччакон аз ҳаёти қашшоқонаю нимгуруснаи деҳқонони полесягӣ шаҳодат медоданд.

Вақте ки, ниҳоят, ҳукумати подшоҳӣ ба ин кишвар ҳокимона таваҷҷӯҳ намуда, барои хушк намудани ботлоқзорҳои ин ҷо ба сохтмони каналҳо шурӯъ кард, аз 4660 километри канали сохташуда фақат 300 километраш аз байни заминҳои деҳқонон гузашту халос. Бо ҳамин «тасхири» ботлоқҳои Полесье хотима ёфт, гарчи мансабдорони подшоҳӣ сарвати беохиру нуҳуфтаи Полесьеро эътироф мекарданд. Яке аз онҳо навишта буд: «...Ин кишвар аз ҷиҳати мавқеи ҷуғрофии худ ҳама гуна заминаи сарватҳои ояндаро доро мебошад. Он фақат мунтазири дасти пурзӯр аст, то онро ба яке аз қудратҳои сарватманди Россия табдил диҳад».

Ва ин гуна даст пайдо шуд. Ин дасти халқ буд, халқе ки ҳукумати мутлақаро сарнагун сохт. Соли 1919, вақте ки оташи ҷанги гражданӣ аз кишваре ба кишваре мегузашт, дар Программаи партия, ки съезди VIII РКП(б) қабул намуд, махсус таъкид карда шуда буд, ки яке аз тадбирҳои инкишофи хоҷагии деҳқонӣ мелиорацияи замин мебошад. Партия бо чашмони В. И. Ленин он роҳи васееро дид, ки полесягиҳоро ба сӯи ҳаёти нав раҳнамун сохт.

Дар солҳои бистум тайёрӣ ба корҳои давлатӣ оид ба хушконидани ботлоқҳои Полесье оғоз ёфт. Ҳуҷумро ба ботлоқзорҳои асрҳои аср хобида экскаваторҳо сар карданд. Аз минтақаҳои касногузар каналҳо гузаронида шуданд. Дар заминҳои хушконидашуда аввалин коммунаҳо ба вуҷуд меомаданд. Кишвари Полесье бедор мешуд...

Корҳои мелиоративӣ ҳеҷ гоҳ осон набуданд. Худам борҳо дидаам, ки чи тавр мошинҳо ба ботлоқзор ғӯтида мерафтанд. Дар баъзе участкаҳо экскаваторҳо фақат дар рӯи фаршҳои аз болорҳо сохташуда истода кор мекарданд. Вале кори тасхири ботлоқҳо як рӯз ҳам қатъ намешуд. Аз паси мелиораторҳо бинокорон меомаданд ва дар заминҳои навобод посёлкаҳои нав, комплексҳои чорводорӣ, корхонаҳои саноатӣ қомат меафрохтанд.

Симои имрӯзаи Полесьеро сохтмонҳои нави он: роҳҳо ва системаи мелиоративӣ, комплексҳои чорводорӣ ва биноҳои истиқоматии он ташкил медиҳанд... Барои ҳуҷҷатҳои расмӣ инҳо объектҳоанд. Барои одамон ҳаёти нав мебошанд. Дар баробари тағьири симои Полесье тарзи ҳаёти деҳқонон низ тағьир ёфт. Ба деҳоти Полесье маърифат, маданият омад.

Боре ҳангоми машғулият бо корҳои хона мешунидам, ки чи тавр писарам Аркадий бо овози баланд китоб мехонд. Дар он аз ҳусуси гузаштаи Белоруссия, ҳаёти қашшоқонаи полесягиҳо, мубориэаи онҳо бар зидди зулми помещикҳо сухан мерафт... Нохост, Ира, духтарчаи хурдиам пурсид:

— Модарҷон, ҳоло ҳам полесягиҳо ҳастанд?

— Албатта, духтарҷон, — ҷавоб додам.

— Онҳо дар куҷо зиндагӣ мекунанд?

— Худи мо полесягиҳо ҳастем, — Ираҷон, — хостам ба духтарам фаҳмонам.

— Чӣ тавр? Ҳам ту, ҳам ман, ҳам падарам, ҳам Аркадий полесягӣ хастем? — аз тааҷҷуб чашмонашро калон кушода пурсид Ира.

—Оре, ҳамаи мо, ҳам ҳамсояҳои мо ва бисьёр одамони дигар полесягӣ, — гуфтам ман ва худам андешидам: «Бад аст ё хуб, ки фарзандони мо намедонанд, ки дар гузашта падарон ва бобоёни онҳо чӣ тавр зиндагӣ мекарданд? Беҳтар аст, ки инро донанд, он гоҳ метавонанд он чиро, ки доранд, он чиро, ки метавонанд бо меҳнати софдилона дошта бошанд, қадр кунанд».

Ҳамин тавр ҳам ҳаст. Ба ин ҳаёти ман мисол шуда метавонад. Ман дар оилаи деҳқон таваллуд шудаам. Даврони кӯдакиам бисьёр душвор буд. На ман ва на хоҳарам падарамонро дар ёд надорем. Вақте ки ӯ ба фронт рафт, ман якунимсола будам. Ду моҳ пеш аз ғалаба ӯ дар назди Вена ҳалок гардид. Модарамон, Елена Андреевна, ҳам ба ҷои соҳиби хоҷагӣ, ҳам ба ҷои деҳқон ва ҳам ба ҷои даравгар кор мекард. Вақте ки дар деҳаи Полесьеи мо колхоз ташкил ёфт, заҳмати модари бевамондаамон сабуктар шуд. Ӯ говҷӯш шуда кор мекард. Вақте ки ман калон шудам, зуд-зуд ба ферма рафта, ба қадри ҳол ба ӯ ёрӣ мерасондам. Дере нагузашта дар говҷӯшӣ бо дигарон баробар шудам. Баъд аз он, ки модарам бемор шуд, гурӯҳи модаговҳои ӯро қабул кардам.

Ман ҳамроҳи одамони хубу меҳнатдӯст кор мекардам. Яке аз онҳо Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Лидия Ивановна Осиюк буд, ки натиҷаҳои рекордӣ ба даст меовард: аз ҳар сар гови ҷӯшои ҳашт ҳазор килограммӣ шир меҷӯшид. Ана аз ӯ кор омӯхтам. Зотан, мактаби ӯ ҳам барои ман ва ҳам барои бисьёр дигарон мактаби муносибати софдилона ба меҳнат гардид. Бисьёр мехостам ба Осиюк монанд бошам. На бо шӯҳрат, на бо номдорӣ, на бо мукофотҳои олӣ, балки бо маҳорат, устогӣ, садоқат ба касби худ. Чи тавре ки метавонистам, дар ин роҳ кӯшиш мекардам. Дар хусуси мукофотҳо бошад, ба онҳо ҳам сазовор шудам, он чуноне ки мураббиам сазовор гардида буд. Ва ҳамаи ин ба воситаи меҳнати бисьёрсола ва хастагинопазир ба даст омада буд. Соҳиби ҳурмату эҳтироми одамон ҳам шудам.

Дигар гӯё ҳеҷ орзуе надоштам. Вале ду сол пеш дар зиндагиам дигаргунии ҷиддие ба амал омад. Қарор додам, ки бо дастгирии тамоми аҳли оилаам ба участкаи қафомонда ба кор гузарам. Фикр кардам, ки дар участкаи худ корро нағз ба роҳ мондаам, ҳоло дар ин ҷо бе ман ҳам кор пеш хоҳад рафт, бояд ба дигарон ёрӣ расонам, то ки онҳо ҳам ба пешқадамон баробар шаванд. Ба колхоз-комбинати «Память Ильича», ки дар райони худамон воқеъ гардидааст, кӯчида омадем. Ин хоҷагӣ ҳанӯз хеле ҷавон аст, вай чанде пеш аз се хоҷагии қафомонда «таъсис» ёфтааст. Ҳар се колхоз, ғайр аз заминҳояшон ва қарзҳояшон, як шуданд. Бинобар ин дар ин ҷо ҳеҷ кас зуд ба муваффақият ноил шуданро ваъда дода наметавонист. Вале ба ин ҷо одамон аз ҳар гӯшаю канор меомаданд. Аз афташ, кори нав ва душвор на фақат моро, балки дигаронро ҳам ба худ ҷалб карда буд.

Ба кор муттафиқона сар кардем. Сохтмони мислаш дар ҷойҳои мо диданашуда оғоз ёфт. Баъди як сол комплекси пуриқтидори ҳозиразамони бӯрдоқикунии чорвои калони шохдор ба кор сар кард. Ба зудӣ посёлкаи нав қомат афрохт, ки ҳоло на фақат дар вилоят, балки дар тамоми республика ҳам яке аз посёлкаҳои беҳтарин ба шумор меравад. Албатта, давлат ба мо ёрии калон мерасонд. Ба хоҷагӣ кредитҳои калон медод, ки, зимнан, ҳамаи онҳо қариб пардохта шудаанд. Ба туфайли ба тартиб оварда шудани заминҳо ва интизоми технологӣ ҳосилнокии қариб ҳамаи зироатҳо ду баробар афзуд, базаи хуби хӯроки чорво ба вуҷуд оварда шуд. Хулласи калом, боз як хоҷагии Полесье қомат рост кард.

Гурӯҳи модаговҳое, ки ба ихтиёри ман дода шуд, чандон хуб набуд, шири солонаи ҳар кадоми онҳо 2900 килограммро ташкил мена-

муд. Баъди он муваффақиятҳое, ки дар хоҷагии пештара ба даст овар-да будам, дар ин ҷо дасту по гум кардан мумкин буд. Вале ба ман таҷриба, рӯҳбаландӣ, хоҳиши муваффақ шудан ба ҳадафи дар пеш гу-зошташуда кӯмак намуданд. Ман дар ин ҷо ягон чизи наве ихтироъ накардам, балки ҳамон усулҳои аз санҷиш гузаштаро истифода бур-дам. Ҷои корро ба тартиб даровардам, ҳамроҳи зоотехникҳо вояи хӯ-роки чорворо аз рӯи қоидаҳои илмӣ тартиб додем. Гап дар он аст, ки дар хоҷагӣ хӯроки чорво ба миқдори кофӣ мавҷуд буд, вале он на ҳа-меша оқилона истифода мешуд. Ташкили хуби кор имкон дод, ки ни-шондиҳандаҳо беҳтар гарданд. Аллакай, соли гузашта ман аз ҳар гови ҷушоӣ 5580 килограммӣ шир ҷӯшидам, ният дорам то охири панҷсо-лаи ҷорӣ онро ба 6000 килограммӣ расонам.

Вақтҳои охир ҳамроҳи шавҳарам, Николай Александрович, ки та-моми умр дар соҳаи чорводорӣ кор кардааст, меҳнат мекунем. Хулла-си калом, ба пудрати оилавӣ гузаштем. Ин шакли ташкили меҳнат дар хоҷагии мо торафт васеъ паҳн мешавад. Шумораи говҳои моро то 85 сар зиёд намуданд. Муттафиқона, бо якдигарфаҳмӣ кор мекунем. Дар ин ҷо кас хатою камбудии худро ба гардани дигарон бор карда наме-тавонад. Ҳар кас бояд барои барҳам додани камбудии худ худаш би-кӯшад. Аз ин гуфтаҳо хулоса баровардан мумкин аст, ки ба хоҷагии ақиб-монда гузаштани ман гӯё як рафтори ғайриоддӣ, ҳатто қариб қаҳра-монона бошад. Асло ин тавр нест. Ёрӣ расондан ба ҳамсоя барои аз ақибмонӣ баромадан ташаббусест, ки дар кишвари мо, вилояти Брест, ба вуҷуд омада, дар сар то сари республика дастгирӣ карда шудааст. Даҳҳо хоҷагиҳо, бригадаҳо, фермаҳо, садҳо меҳнаткашони ҷудогона, ки дар истеҳсолот натиҷаҳои баланд ба даст овардаанд, аз рӯи прин-ципи мусобиқаи социалистӣ — «Марраи имрӯзаи пешқадамон бояд фардо комьёбии ҳар кас гардад» кор карда, таҷрибаи худро ба дига-рон омӯхтанд. Дар охири соли 1985 Комитети Марказии Партияи Ком-мунистии Белоруссия «Дар бораи ташаббуси хоҷагиҳои пешқадами ви-лояти Брест оид ба пурзӯр намудани ёрии шефӣ ба колхозҳо ва сов-хозҳои дигар ба мақсади ба даст овардани нишондиҳандаҳои баланди тараққӣ додани истеҳсолоти ҷамъиятӣ» қарор қабул кард, ки дар он ин ташаббуси ватандӯстонаро маъқул дониста, онро барои оммавӣ гар-донидан тавсия намуд. Бисёр коллективҳои меҳнатӣ тавонистанд вазъияти иқтисодии худро хеле беҳтар намуда, ба туфайли ёрин ҳа-маҷонибаи пешқадамон истеҳсоли маҳсулоти саҳрою фермаҳоро аф-зун намоянд.

Як факти ҷолиб. Говҷӯшҳои се хоҷагӣ — заводи зотпарварии «Луч», колхози «Октябрь» ва совхози «Спорово», ки ба наздикӣ дар торфзорҳои хушконидашуда буньёд гардид, — бо ташаббуси худ клу-би говҷӯшони чорҳазоркилограммчиро ташкил намуданд. Ба ин клуб, албатта, онҳое дохил шуданд, ки аллакай ба чунин нишондиҳандаҳо ноил шуданд. Дере нагузашта ин клуб ба клуби районӣ табдил дода шуд. Ба он устои ширҷӯшии мошинии заводи зотпарварии «Луч», до-рандаи ҳар се дараҷаи ордени Шарафи Меҳнат Евгения Владимиров-на Якушик роҳбарӣ мекунад. Клуб аз коркунони фермаҳои хоҷагиҳои гуногуни район аллакай қариб панҷоҳ нафар аъзо дорад. Аъзои клуб шудан кори осон нест, вале боифтихор аст. Ҳар як маҷлиси он на фа-қат сӯҳбат дар сари чой, балки чорабинии ботантана ҳам мебошад. Дар ин ҷо омӯзиши ҳақиқӣ сурат мегирад. Ба туфайли ин омӯзиш дар район ташкили истеҳсолоти муттасили цехӣ, обутоби зимистонаи ҷаво-наҳо бо суръат ҷорӣ карда шуда, кори зотпарварӣ хеле беҳтар мегар-дад.

Ман фақат яке аз он шахсони сершуморе ҳастам, ки ташвиши ҳам-сояҳои худро ҳамчун ташвиши худ қабул намудам, ҳам бо сухан ва ҳам дар амал, чи тавре ки ин ба оилаи бузурги социалистии мо хос аст, ба онҳо ёрӣ расондам. Чунин мавқеи ҳаётии одамон низ дастовар-

ди Октябри Кабир аст. Ташаббус, омода будан барои фардо, беҳтар аз имрӯз кор кардан хислати хоси одами советӣ мебошад. Дар ин давраи душвори бозсозӣ, вақте ки партия ва халқ роҳи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро пеш гирифтаанд, ин хислат аҳамияти хеле калон пайдо кардааст. Ба туфайли чунин мавқеи ҳаётии одамони мо он корҳое, ки чанд сол қабл аз ин ба иҷрои онҳо ҷасорат ҳам карда намешуд, ҳоло аксаран қобили иҷро гардидаанд.

Инак, як мисол. Дар республика ҳоло бисьёр хоҷагиҳо аз ҳар гектар 35—40 центнер ғалла мегиранд. Барои заминҳои камҳосили мо ин натиҷаи хуб аст. Колхозу совхозҳое ҳастанд, ки дар баъзе участкаҳои шароиташон беҳтар аз ҳар гектар 50 центнерӣ ва дар участкаҳои алоҳида аз он ҳам зиёдтар ҳосил мерӯёнанд. Вале ҳанӯз касе барои 100 центнер ҳосил гирифтан кӯшиш ҳам накардааст. Дар ин ҷо сухан на аз картошка, балки дар бораи ғалла меравад, зимнан, на дар минтақаи сиёҳзамин. Чунин мақсадро чанде қабл ғаллакорони колхози «Перамога» («Ғалаба» — ред.), вилояти Гомель, ки яке аз хоҷагиҳои аслии «полесягӣ» ба шумор меравад, дар назди худ гузоштанд. Оё ин имкон дорад? Оре, имкон дорад, зеро ин на орзӯи хуши агрономе, ки мубталои «рекордмонӣ» шуда бошад, балки қарори қатъӣ ва бошууронаи тамоми коллектив аст. Он ба ҳисобу китоби воқеӣ, ба он нерӯи бузург, ки илми аграрӣ ва таҷрибаи пешқадами мо ғун намудааст, асос ёфтааст.

Муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, аз ҷумла Академияи илмҳои республика, мувофиқи соҳаҳои худ расонидани ёриро пешниҳод намуданд. Масалан, хокшиносон, агрохимикҳо якҷоя бо яке аз заводҳо ба истилоҳ капсулкунии нуриҳоро кор карда баромаданд. Ин нитрофоскаи оддӣ бо пардаи махсус пӯшонида шудааст, ки нуриро сустмаҳлулшаванда месозад. Ду институт бо қувваи якҷоя мошини ғаллакории махсусро ихтироъ намуданд. Ба колхоз дигар техникаи нави фоидабахш низ пешниҳод карда шудааст. Ва ба он ки мақсади дар пеш гузошташуда амалӣ хоҳад гардид, ҳатто шаккокон ҳам боварӣ ҳосил карда истодаанд.

Шояд баъзеҳо гӯянд: дар сурате ки ҳама аз як гиребон сар бароварда, ба кор мечаспанд, корҳои аз ин ҳам бузургро иҷро кардан мумкин аст. Бинобар ин ҳам қайд мекунам, ки ин ташаббус аллакай диққати ғаллакорон, мутахассисони бисьёр хоҷагиҳои дигарро низ ба худ ҷалб намудааст. Хабари хуш аз дур ҳам шунида мешавад, аз ин ҷост, ки одамони кордӯст, ононе, ки тайёранд баҳри мақсади бузург ба манфиати умум фидокорӣ ва ташаббус зоҳир намоянд, дар ҳама ҷо ҳастанд. Инҳо одамони мо мебошанд, ки Ҳокимияти Советӣ тарбия намудааст. Даҳҳо хоҷагиҳо яке аз паси дигар аллакай омодаанд ба таҷрибаи колхози «Перамога» пайравӣ намоянд. Имкониятҳои паҳн намудани ташаббуси ин колхоз дар сар то сари республика ва хеле баланд бардоштани ҳосили зироатҳои ғалладона дар Комитети давлатии агросаноатии РСС Белоруссия мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Албатта, на ҳама қодиранд аз ҳар гектар 100 центнерӣ ғалла ба даст оваранд. Дар ҳар хоҷагӣ марраи худ муайян карда шудааст, ки назар ба марраҳои фатҳшуда баландтар аст.

Оё мо ҳоло метавонем бо корҳои анҷом додашуда қонеъ бошем? Метавонем. Мо ҳам муваффақият, ҳам нокомиҳоро аз сар гузаронидаем, вале дар ними роҳ наистодем, қувваи худро дареғ надоштем, ноумед нашудем. Оё деҳоти ободи мо, киштзорҳои бои мо, подаҳои сершумори колхозӣ шоҳиди ин нестанд? Вақте ки кас ба роҳи тайшуда назар меафканад, мебинад, ки хеле пеш рафтаем, бисьёр корҳоро иҷро кардаем. Корҳои аз ин ҳам бузургтару душвортар дар пешанд. Бигзор онҳо барои мо шодию сурури нав ба нав бахшанд.

# ШУКУФОН БОШ, МОЛДАВИЯИ СОВЕТӢ

**М. ПЛАТОН,**
*ҷонишини Раиси Совети Вазирони РСС Молдавия*

ҲАФТОД сол боз давлати сермиллати мо таҷассуми бузурги адолати социалӣ, дӯстӣ ва ҳамкории бародаронаи халқҳо мебошад. Ҳоло мамлакати Советҳо дар пеши назари тамоми оламиён чун хонадони аҳли халқҳои баробарҳуқуқе арзи андом мекунад, ки ҳамроҳ ояндаи дурахшонро бунёд мекунанд.

Октябри Аъзам дар сарнавишти ҳамаи халқҳои мамлакати мо, аз ҷумла халқи молдаван, дигаргунии куллиро амри воқеъ сохт. Вай молдаванҳоро аз зулму заҷри социалӣ ва миллӣ озод кард, давлатдории советии халқи молдаванро ба майдон овард, барои эҷодиёти социалии оммаи мардум, инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи кишвар ва маданияти маънавии халқ имконоти бемислу монанде фароҳам сохт.

Халқи молдаван тааллуқпазирии худро ба хонадони бародаронаи халқҳои советӣ олитарин арзиш мешуморад. Роҳи таърихие, ки варо бо онҳо ягона сохт, саршор аз пайкори мардонаи муштарак дар алайҳи золимон ва ғосибони хориҷӣ, барои озодии социалӣ ва миллӣ мебошад. Дар ин пайкор ӯ дастгирии бародари калонии худ — халқи кабири русро ҳамвора эҳсос менамуд.

Ҳамроҳ шудани Бессарабия ба Россия дар тақдири таърихии халқи молдаван марҳалаи муҳиме гардид. Ин ҳодиса, ки 175-умин солгашти онро моҳи маи соли ҷорӣ республикаи мо ҷашн гирифт, фарҷоми мантиқии муборизаи тӯлонӣ ва собитқадамонаи озодихоҳии халқи молдаван, дӯстӣ ва ҳамкории вай бо русҳо, украинҳо ва халқҳои дигар буда, ба дигарсозиҳои амиқи иқтисодӣ ва сиёсии оянда асос гузошт. Ф. Энгельс ба роли Россия дар пуштибонии халқҳои гирифтори асорати Туркияи усмонӣ чунин баҳо дода буд: «Нӯҳдаҳи аҳолии қисми европоии Туркия дар симои Россия ягона пушту паноҳи худ, озодибахши худ ва наҷотдиҳандаи худро хоҳанд ёфт» (Маркс К., Энгельс Ф., Асарҳо, ҷ. 9, саҳ. 32).

Аъзоёни ташкилоти махфии дворянинҳои революционер — «Ҷамъияти ҷанубӣ», ки сарвари он П. И. Пестель борҳо ба ин сарзамин омада буд, дар пешрафти ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ва ҳаракати революционии кишвар таъсири калоне гузоштанд. Дар ин ҷо ҳаммаслакони ӯ — М. Ф. Орлов, В. Ф. Раевский, К. А. Охотников ва дигарон дуру дароз умр ба сар бурдаанд. Дӯсти декабристон — шоири муаззам А. С. Пушкин дар Кишинёв бадарғаро гузаронидааст. Революционерҳои разночин бо сарварии Н. Г. Чернышевский ва Н. А. Добролюбов, инчунин халқчиёни солҳои 70—80-уми қарни гузашта ба инкишофи афкори ҷамъиятию сиёсии Молдавия зиёда нуфуз кардаанд.

Халқи молдаван аз он ифтихор дорад, ки дар Кишинёв бо ташаббус ва роҳбарии В. И. Ленин нахустин дар Россия матбааи пинҳонкори газетаи «Искра» таъсис ёфта буд. Таҳти нуфузи «Искра», адабиёти

марксистӣ ва ташкилотҳои социал-демократӣ синфи коргари революционӣ ташаккул меёфт.

Октябри Аъзам кишвари валангорро эҳьё сохт. Халқи молдаван дар сафи ягона бо халқҳои дигари Мамлакати сермиллати Советҳо ба сохтани социализм пардохт. Вале Румынияи королӣ бо дастгирии Антанта соли 1918 Бессарабия — сарзамини васати рӯдхонаҳои Днестр ва Прутро истило намуда, аз территорияи советӣ зӯран ҷудо кард. Меҳнаткашони Бессарабия бисту ду сол барои озодӣ аз асорати яғмогарони румын ва барои бозгашт ба хонадони бародаронаи СССР мубориза бурданд. Онҳо дар ин мубориза дастгирии партияи Ленин, тамоми Мамлакати Советиро пайваста эҳсос мекарданд.

Муборизаи одилонаи озодихоҳии оммаи халқи Бессарабия, ки онро Мамлакати Советӣ, ҳукумати он ва аҳли ҷамоати пешқадами мамлакатҳои дигар пуштибонӣ мекарданд, комгорона анҷом ёфт. Охири моҳи июни соли 1940 Ҳокимияти Советӣ дар кишвар аз нав барқарор гардид, моҳи феврали соли 1941 давлатдории советии халқи молдаван дар ҳайати СССР таъсис ёфт ва молдаванҳо ба хонадони аъзами халқҳои бародар ҳамроҳ шуданд. Ба шарофати ин Молдавия бо суръати бемисл ташаккул ва инкишоф ёфт, дар тамоми тарзи ҳаёт ва фаъолияти меҳнаткашон, тараққии иқтисодӣ ва социалии кишвар таҷаддуди революционӣ ба вуқӯъ пайваст.

Аммо процесси бунёдкориҳои социалистӣ дар Молдавия ба зудӣ бо ҳуҷуми Германияи фашистӣ ба мамлакати мо қатъ гардид. Сарзамини Республикаи ҷавони советии социалистӣ дар солҳои ҷанг пур аз дуду ҳокистар шуд ва харобу абгор гашт. Қохи зиндагии навинро дар давраи баъди ҷанг куллан аз нав бунёд кардан зарур афтод.

Масоҳати Молдавияи советӣ хурд аст: ҳамагӣ 33,7 ҳазор километри мураббаъ. Вай аз шимол ба ҷануб 350 километр, аз ғарб ба шарқ 150 километр тӯл мекашад, 4,2 миллион нафар аҳолӣ дорад.

РСС Молдавия республикаи сермиллат ва диёри равобити васеи интернационалист. Ин ҷо фақат каломи молдаванӣ ба гӯш намерасад. Ҳамроҳи молдаванҳо дар хонадони ягонаи аҳл русҳо ва украинҳо, гагаузҳо ва булғорҳо, яҳудиҳо ва арманҳо... — намояндагони зиёда аз 70 миллату халқият зиндагиву кор мекунанд.

Дар республика индустрияи муқтадир ба вуҷуд омадааст, ки зиёда аз 550 корхонаву иттиҳодияи калони саноатиро муттаҳид месозад, ки бо техникаи ҳозиразамон ва кадрҳои баландихтисос таъмин мебошанд. Ҳаҷми маҳсулоти саноат дар Молдавия нисбат ба соли 1940 бештар аз 50 баробар афзудааст. Ҳоло ҳар ҳафта дар Молдавия дар нисбати тамоми соли 1940 бештар маҳсулот баровардa мешавад. Тракторҳо, комбайнҳо, таҷҳизоти электронӣ, дастгоҳҳои дорои идораи программавӣ, насосҳо, бозичаҳо, армуғонҳо, хӯрокворӣ, шаробҳо ва коньякҳои гуногун ба 60 мамлакати хориҷӣ содир мешаванд.

Ҳоло дар Молдавия комплекси агросаноатии тавоное амал мекунад ва муваффақона инкишоф меёбад. Ба ҳиссаи он зиёда аз 60 фоизи маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ ва бештар аз нисфи даромади миллӣ рост меояд.

Республика аз ҷиҳати истеҳсоли умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар мамлакат ҷои шашум, вале аз рӯи истеҳсоли он ба ҳар 100 гектар кишт ҷои якумро ишғол мекунад. Молдавия ҳоло зиёда аз сеяки тамоку, чаҳоряки ангури Иттифоқи Советӣ ва ба миқдори фаровон мева, сабзавот, ғалла ва лаблабу истеҳсол мекунад.

Молдавия бо ҳамаи республикаҳои советии бародар робитаҳои зичи истеҳсолӣ дорад. ГРЭС-и Молдавияро фиристодагони 30 халқи мамлакати мо бунёд карданд. Заводи трактори Кишинёв бо ёрии мутахассисони РСФСР, Украина ва Белоруссия сохта шуда, онро зиёда а 260 корхонаи 70 шаҳри мамлакат бо таҷҳизот таъмин карданд.

**Сол то сол равобити иқтисодӣ бо Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон вусъат меёбад. Тоҷикистони Советӣ корхонаҳои саноати сабуки моро бо ашъёи хом, аз ҷумла, бо ашъёи хоми пуркимате, мисли пашм, таъмин менамояд. Молдавия инчунин шоҳии тоҷикро мегирад. Дар сохтмон, саноат ва хоҷагии наклиёт асбобҳо, арматура ва таҷҳизоти гуногуни наклиётии борбардори корхонаҳои Тоҷикистон ба кор бурда мешаванд.**

Дар навбати худ, Тоҷикистон ба матоъҳои пахтагӣ, мебель, маснуоти заргарӣ, пойафзоли чармӣ, чарчинвории чармӣ, маҳсулоти мӯина ва консервҳои меваю сабзавоти Молдавия ҳавасмандии зиёд дорад.

Таъмини Тоҷикистон бо маҳсулоти солҳои охири саноати Молдавия дар таҳкими равобити иқтисодии ду республикаи бародар боби наве кушод. Заводҳои асбобсозии Молдавия — иттиҳодияи истеҳсолии «Молдавгидромаш», заводҳои «Электромаш», «Пищемаш», заводи автоприцепи Тирасполь, «Молдавкабель», заводи металлургии Рыбницк — шартномаҳоро дар асоси фоидаи мутақобили афзоиши базаи индустрӣ ба ҷо меоваранд. Онҳо хоҷагии халқи Тоҷикистонро бо асбобҳо, насосҳо, мошинҳои мевачин, таҷҳизоти шустагарӣ, трансформаторҳо, муҳаррикҳои электрӣ, симҳо, прокатҳои филизӣ таъмин менамоянд.

Рушди пурҷӯши саноат, хоҷагии қишлоқ ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ дар ҳайати социалии аҳолӣ дигаргуниҳои сифатан амиқ ба амал овард. Синфи коргар — неруи пешоҳанги социалии ҷамъият — басо афзуд, таносуби он дар ҳайати аҳолӣ зиёд шуд, фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятию сиёсии деҳқонони колхозӣ ва зиёиёни меҳнатӣ вусъат гирифт.

Шароити кор ва ҳаёти одамон ба куллӣ тағьир ёфт. Музди кори коргарон, хизматчиён ва колхозчиён, ёрдампулӣ ва имтиёзҳо аз фондҳои ҷамъиятӣ хеле зиёд шуд. Барои тандурустии одамон, инкишофи тарбияи ҷисмонӣ ва спорт, таъминоти моддии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат тадбирҳои калоне амри воқеъ гаштанд.

Революцияи Октябрь ба нашъунамои ҳаёти маънавии халқи молдаван суръати азим бахшид. Дар кишваре, ки то революция аҳолӣ саросар қариб бесавод буд, алҳол беш аз 85 фоизи он дорои маълумоти олӣ ва миёна (пурра ва нопурра) мебошад. Дар университети Кишинёв ва ҳашт донишкадаи олии дигари республика зиёда аз 50 ҳазор студент таҳсил мекунад, беш аз 100 ҳазор нафар ҷавонон дар техникумҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ мехонанд. Ҳар тирамоҳ ҳамагӣ дар РСС Молдавия зиёда аз 1,6 миллион кас ба хондани китоби дарсӣ мепардозад.

Молдавияи имрӯза республикаест дорои илму маданияти пешрав. Агар дар нахустин солҳои пас аз ҷанг кормандони соҳиби унвони илмӣ ангуштшумор бошанд, пас ҳоло дар Академияи илмҳо, дар донишгоҳҳои олӣ, дар даҳҳо институти тадқиқоти илмӣ зиёда аз ҳафт ҳазор корманди илмӣ самарабахш кор мекунад, ки нисфи онҳо доктору номзади илм мебошанд.

Сиёсати миллии ленинӣ, ғамхории Давлати Советӣ, дӯстии бародаронаи халқҳои мамлакати мо нашъунамои илму фарҳангро дар РСС Молдавия таъмин карданд. Донишмандони шинохтае чун М. В. Келдыш, И. И. Минц, С. П. Трапезников, П. Н. Федосеев ва бисьёр дигарон дар ташаккули самтҳои асосии таҳқиқоти илмӣ дар Молдавия ёрии калон расониданд.

Роҳнамои афкори илмии республика Академияи илмҳои РСС Молдавия мебошад, ки 18 институти соҳавии таҳқиқиро муттаҳид менамояд, ки дар онҳо қариб 2400 кас, аз ҷумла зиёда аз 700 нафар доктор ва номзади илм кор мекунанд.

Молдавия кишварест дорои маданияти махсус. Халқи молдаван

аз давраҳои қадим бо фарзандони соҳибистеъдоди худ шӯҳрат дошт, аммо онҳо фақат дар шароити Ҳокимияти Советӣ барои рушду камоли ҳамаҷониба имконият пайдо карданд. Дар республика 9 театри касбӣ, филармония ва толорҳои зиёди концерт мавҷуданд. Ансамбли рақси халқии «Жок», оркестри мусиқии халқии «Флуераш», капеллаи хори «Дойна» шӯҳрати зиёд доранд.

Солисткаи Театри давлатии опера ва балети Молдавия, Артисткаи халқии СССР, дорандаи Ҷоизаҳои Ленинӣ, Давлатии СССР ва республикаи Молдавия Мария Биешу дар саросари қитъаҳо ба дараҷаи аъло ҳунарнамоӣ кардааст. Ӯ барҳақ яке аз сарояндагони барҷастаи асри мо шинохта шудааст.

Эҷодиёти устодони каломи бадеъ Е. Буков, А. Лупан, И. Друцэ, Иоан К. Чобану, Г. Виеру, рассомон И. Богдеско, Л. Григорашенко, Л. Дубиновский, М. Греку, И. Виеру ва дигарон берун аз ҳудуди республика машҳур аст. Басо асарҳои нависандагон ва шоирони молдаваи ба забонҳои зиёди халқҳои Иттифоқи Советӣ ва мамлакатҳои дигар тарҷума шудаанд.

Дӯстӣ ва ҳамкории байни халқҳои Молдавия ва Тоҷикистон дар соҳаи маданият низ рӯ ба инкишоф аст. Умумияти ҷаҳонбинӣ, идеалҳо ва тақдирҳо барои дӯстии адабиётҳо замина муҳайё месозад, ки натиҷаи чашмгири он нашри беҳтарин осори халқҳои мо ва тарҷумаҳои мутақобили китобҳо мебошад. Мубодилаи арзишҳои бадеӣ ба таҳкими ин умумият, ба ҷалби хонандагон ба ҳамкорӣ дар пояи нисбатан фарохтаре мусоидат мекунад. Дар Молдавия маҷмӯаҳои мавзӯии ашъор аз осори адабиёти советии сермиллат ҳар сари чанд вақт чоп мешаванд, ки дар онҳо чакидаҳои килки шоирони тоҷик низ ҷой доранд. Аз ҷумла, дар серияи «Комоара» («Ганҷина») рубоиёти шоири ҷаҳоншумули тоҷик Умари Хайём ба табъ расид. Дар диёри мо китобҳои адибони тоҷик М. Турсунзода, М. Миршакар, У. Раҷаб, Ҳ. Ирфон, М. Қаноат, маҷмӯаи ашъор барои бачаҳо нашр шудаанд. Имсол нашриёти «Картя Молдовенянскэ» чопи романи нависандаи маъруф Ҷалол Икромӣ «Зоғҳои бадмур»-ро ба нақша гирифтааст.

Мубодилаи маданни байни республикаҳои мо ба шакли ҳамкорӣ низ зоҳир мешавад. Системаи ҳамкории байниреспубликавӣ шаклҳои гуногуни ҳамдастии муштаракро — тавассути иттифоқҳои эҷодӣ, мубодилаи таҷрибаи маданию ташкилӣ, даҳаю ҳафтаҳои маданиятҳои миллӣ ва фестивальҳои санъат — дар бар мегирад. Дар Музеи давлатии Молдавия литографияи рассоми тоҷик Р. Азимов ҳаст. Дар навбати худ музей ба Тоҷикистон асарҳои рассомони молдаванро фиристод. Чунин робитаҳо ба эҷодиёти мусиқӣ ҳам хос аст. Чунончи, оркестри мусиқии халқӣ «Флуераш» дар Душанбе хуб ҳунар нишон дод.

Равобити иқтисодӣ, фарҳангӣ ва маданӣ, ки имрӯз маъмуланд, пояҳои нашъунамои ҳамагонии мамлакатро устувор сохта, ба дигаргуниҳои куллӣ дар ҳар республика мусоидат мекунанд.

Халқи молдаван дар хонадони аъзами Иттифоқи Советӣ орзуҳои дерини худро роҷеъ ба озодӣ, баробарӣ ва саодат амри воқеъ намуд. Дар зеҳни молдаванҳо анъанаи дӯстии бехалал бо халқҳои СССР, бародарии аҳли меҳнат, ки бо умумияти манфиату мақсади асосӣ, бо ваҳдати хислатҳои ватанпарастон ва интернационалистон пайваст шудаанд, сахт маъво ёфтааст.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум меҳнаткашони республика вазифаҳои азимеро ба иҷро мерасонанд, ки онҳоро съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст. Мувофиқи Роҳҳои асосӣ соли 1990 афзоиши даромади миллӣ 27 фоизро ташкил менамояд, истеҳсоли маҳсулоти саноат бояд 22—25 фоиз ва ҳаҷми солонаи маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ 15 — 17 фоиз зиёд шавад. Пешбинӣ шудааст, ки дар ин панҷсола афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар саноат 18,7 фоиз, дар хоҷагии қишлоқ

20 ва дар саноат 17,6 фоиз таъмин карда шавад. Аз ҳисоби ин омил бояд 82 фоизи афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат ва тамоми афзоиши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шавад.

Далели равшани афзудани фаъолияти социалӣ ин аст, ки коллективи 4500 цех, участка, ферма, бригада, звено: зиёда аз 120 ҳазор нафар коргарон ва деҳқонон ӯҳдадор шудаанд, ки супориши ду соли панҷсоларо доир ба суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот ва ҳосилнокии меҳнат дар саноат, фурӯши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар сектори аграрӣ то 7 ноябри соли 1987 ба иҷро расонанд.

70-умин солгашти Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ҷашни бузурги халқи советист. Замон аҳамияти безаволи революцияи моро ба таври амиқ кашф намуд, имконоти азимеро ошкор кард, ки меҳнаткашони Молдавия, чун тамоми одамони советӣ, онро имрӯз муваффақона истифода бурда, бозсозиро амри воқеъ менамоянд ва бо роҳи суръатафзоӣ ба пеш мераванд. Ва, албатта, мо нағз дарк мекунем, ки ба марраҳои нави оливу беназир вақте метавон расид, ки аз ҳар он чи, ки ба тараққии босуръати социалию иқтисодӣ халал мерасонад, қатъан раҳоӣ ёфта шавад. Ҳоло дар республика доири бартараф сохтани ҳодисаҳои мухталифи манфӣ, устувору пойдор кардан ва инкишоф додани тамоюлоти мусбат кори зиёде ба сомон мерасад. Роҳбарӣ ба иқтисодиёт, истеҳсолот, соҳаи социалию маданият ва маишат дигар мешавад, демократиконии васеи идоракунии корҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ сурат мегирад. Мубориза бар зидди изофанависӣ, қаллобӣ, коғазбозии бюрократӣ ва бесарусомонӣ бераҳмонатар мешавад. Талабот аз коммунистон дар бобати риояи меъёрҳои ҳаёти партиявӣ афзудааст. Дар асоси талаботи Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС сахтгирӣ нисбат ба кадрҳои роҳбар доир ба вазъи кор дар тамоми соҳаҳо бештар шудааст. Дар ин роҳ кори тӯлонӣ, шадид ва бағоят мураккабе дар пеш истодааст. Ҳоло мо як силсила масъалаҳои муҳимро ҳал накардаем, ҳанӯз захираҳо ва имконоти дигаргунсозиҳои амиқ пурра истифода намешаванд. Аммо тағайюроти намоёне дар ҳама соҳа, пеш аз ҳама дар шуури одамон, ба мушоҳида мерасад, афкори қолабӣ аз байн меравад, процессҳои эҷодкорона ва навоварона фаъолтар мешаванд, ки имкон медиҳанд, неруи иқтисодӣ, техникӣ ва кадрҳо мукаммалтар истифода гардад.

# ДАР МАРҲАЛАИ НАВ

МО ДАР замони аҷоибе зиндагӣ карда истодаем. Ин давраи ташаббус, ҷустуҷӯ ва навсозӣ мебошад. Имрӯз фикру зикр, кор, ғайрати эҷодии ҷавонписарону духтарони шаҳри Ленинобод, чун тамоми ҷавонони советӣ, ба иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия ва съезди XX ВЛКСМ равона карда шудаанд. Комитетҳои комсомолӣ дар шароити дигаргунии куллӣ кӯшиш мекунанд, ки кори онҳо мувофиқи талаботи ҳаёт, талаботи маънавӣ ва манфиати ҷавонон бошад.

Мо бозсозиро аз худамон, аз аппарати комитети комсомолии шаҳр сар кардем. Тартиби кори комитети шаҳрии комсомолро таҳлил намуда, боварӣ ҳосил кардем, ки коркунони масъули аппарат қисми зиёди вақташонро барои тайёр намудану гузаронидани тадбирҳои гуногун, маҷлисҳои комиссияю штабҳои сершумор сарф мекунанд. Қарор додем, ки аз баҳри чорабиниҳое, ки барои ҷавонон шавқовар нестанду ба талаботи онҳо ҷавоб дода наметавонанд, бароем. Коғазбозиро қариб се баробар кам намудем. Аз қабул кардани қарорҳои васеи пур аз даъватҳои тантананоки «пурзӯр карда шавад», «баланд бардошта шавад», «фаъол гардонда шавад», «мустаҳкам карда шавад» даст кашидем. Дар назди шӯъбаҳои комитети шаҳрии комсомол оид ба иҷрои плани амалиёти конкретӣ аз ҷумлаи фаъолон гурӯҳҳои махсуси корӣ ташкил намудем. Барои ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ расондани ёрии амалӣ бештар диққат медиҳем. Бо ин мақсад вақти кори барои звеноҳои поёнӣ ҷудо кардашударо зиёд намудем. Барои ёрӣ ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ фиристодани бригадаҳои комплексиро ҷорӣ карда истодаем. Вақтҳои охир чунин бригада дар фабрикаи дӯзандагии ба номи Н. К. Крупская кор кард. Вай як қатор камбудиҳоро ошкор намуда, барои бартараф кардани онҳо ёрӣ расонд. Баъд бо фаъолон гуфтугӯи ҷиддӣ баргузор гардид, ки дар рафти он самтҳои асосии кори ташкилоти ибтидоии комсомолии фабрика муайян карда шуданд.

Кори мактаби фаъолони комсомолиро ба роҳ мондем. Дар онҳо машғулиятҳо ба тарзи нав гузаронда мешаванд: ба шакли мубоҳиса, санҷиши донишу маҳорат ва ғайра. Ин натиҷаи мусбат мебахшад. Дар рӯзҳои назорат, ки комитети шаҳрии партия мегузаронад, фаъолона иштирок мекунем.

Ба кори байни ҷавонон характери ҷустуҷӯ бахшидан, онро шавқовару табъи дили онҳо гардондан, бо талаботи маънавиашон алоқаманд кунондан самти асосии кори комитети шаҳрии комсомол мебошад.

Мо васеъ намудани доираи фаъолони комсомолӣ ва ба он ҷалб кардани собиқ «бепарвоён»-ро яке аз вазифаҳои муҳимтарини худ мешуморем. Ба ин фақат бо роҳи вусъат додани демократияи ҳақиқӣ, мунтазам зиёд кардани ҳуқуқи ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ ва баланд бардоштани роли онҳо муваффақ шудан мумкин аст. Рости гап, ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ ҳанӯз ҳам аз ҳуқуқи овози ҳалкунанда маҳруманд, ваколати онҳо асосан характери машваратӣ дорад, ки онро на ҳамеша ба эътибор мегиранд.

Вазифаи дигари мо аз он иборат аст, ки аз «ҳамарофарогирӣ», одати ҷавобгар будан барои ҳамаи он чи, ки ба ҷавонон кам дахл дорад, даст кашем ва ҳар корро ба охир расонем. Набояд фаромӯш кунем, ки чизи асосӣ барои мо кори сиёсии байни ҷавонон мебошад. Дар баробари ин комитети шаҳрии комсомол, комитетҳои комсомолӣ бояд самтҳои афзалиятноки корро низ дошта бошанд.

Дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот ҳангоми муҳокимаи панҷ программаи комплексии соҳавии КМ ЛКСМ Тоҷикистон чунин роҳҳо фаъолона ҷустуҷӯ карда шуданд. Аз программаи амалиёти конкретӣ ҳоло чӣ дар ҳаёт татбиқ шудааст? Бо ташаббуси комитетҳои комсомолии фабрикаи дӯзандагии ба номи Н. К. Крупская ва идораи савдои молҳои саноатии шаҳр дар байни комплекси комсомолону ҷавонони фабрика ва магазини «Молҳо барои ҷавонон» мусобиқа барои сифати мол вусъат ёфтааст. Мутахассисону коргарҷавонони комбинати абрешим реконструкцияи истеҳсолоти бофандагии ҷорумро ба анҷом расонданд. Сохтмони шаҳрчаи гимнастика, ки он ҷо бо наврасон машғулият гузаронда мешавад, кори конкретии ҷанговарони интернационалист, аъзоёни клуби «Инқилоб» гардид.

Дар назди комбинати хонасозии № 1 маркази ҷавонону студентон «Эврика» амал мекунад. Вай фаъолияти худро аз намоиши пьесаи «Беақлӣ» аз рӯи повести И. Савельев сар кард. Дар тайёр намудани спектакль коргарҷавонон, студентон ва мактаббачагон иштирок карданд.

Албатта, ташкилоти комсомолии шаҳр кори худро аз нав сохт гуфтан ҳанӯз барвақт аст. Дараҷа, суръат ва самараи ҳамаи он корҳое, ки дар ин бобат ба ҷо оварда мешавад, ба талаботи замон пурра ҷавоб дода наметавонанд. Дар фаъолияти ҷавонон, кори фаъолони комсомолй баъзан мустақилият нест, ба қувваи худ боварй надоштани онҳо ҳис карда мешавад. Маъракаи ҳисоботу интихобот ин ва дигар камбудиҳоро ошкор намуд.

Агар дар маҷлисҳои ташкилотҳои комсомолии комбинати абрешим, заводи «Торгмаш», трести хонасозй чораҳои муҳими беҳтар намудани тарзу усули кор муҳокима карда, дар назди комитетҳои комсомолй талаботи ҷиддй ва ҳаққонй гузошта шуда бошанд, вале афсӯс, ки дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии фабрикаи пойафзол, иттиҳодияи истеҳсолии «Дӯстй», автобазаи Вазорати алоқа дар бораи ролу мавқеи ташкилотҳои комсомолй дар иҷрои супоришҳои конкретй, баланд бардоштани обрӯю эътибори комсомол чизе гуфта нашуд.

Умуман маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии шудагузашта нишон доданд, ки аксарияти комсомолони шаҳр барои дар рӯҳи бозсозй иҷро намудани вазифаҳои муҳим тайёранд. Албатта, ин касро хурсанд мекунад. Дар давраи маъракаи ҳисоботу интихобот барои дараҷаи сусти роҳбарй ва дигар гуноҳҳо се кас аз вазифааш озод карда шуд, ду ташкилоти комсомолй (заводи «Эмальпосуда» ва омӯзишгоҳи мусиқй) қарор қабул кард, ки кори комитетҳои комсомолиашон дар давраи ҳисоботй ғайриқаноатбахш ҳисобида шавад.

Маъракаи ҳисоботу интихобот чунин ақидаамонро тасдиқ кард, ки муваффақияти бозсозй пеш аз ҳама ба одамони конкретй, коркунони комсомолй вобаста аст. Агар муносибати фаъолон ба кор тағйир наёбад, мо ба ҳеҷ чиз муваффақ шуда наметавонем. Барои ҳамин ҳам мо ба аттестацияи коркунон аҳамияти калон медиҳем. Дар рафти он ба чуқур фаҳмидани дигаргуниҳои дар мамлакат ба амал омадаистода диққат дода, ба планҳои кори оянда мароқ зоҳир карда шуд.

Бояд ба тариқи худтанқидкунй иқрор шуд, ки на ҳама ба имтиҳоноти камолот, ҳуқуқи сардори ҷавонон шудан тоб оварданд. Ҳар сеюмин коркуни комсомол аз аттестация нагузашт. Ҳозир ба кори комсомолй ҷавонони серғайрат, бомаҳорат, сарварони ҳақиқй пешбарй карда мешаванд. Ва аллакай ҳаёт нишон дод, ки «навкорони» таҷрибаи кофй надоштагй, вале ба кор шавқманд, натиҷаҳои калон ба даст оварда истодаанд.

Ба ин котиби бюрои комсомолии шӯъбаи сохтмони асосии комбинати абрешим Сурайё Фармонова мисоли равшан шуда метавонад. Се моҳ пеш аз ин кори комсомолии ин ташкилот ба ҳоли худ гузошта шуда буд. Ҳатто маҷлиси ҳисоботию интихоботии он бори дуюм гузаронида шуд ва он вақт С. Фармоноваро котиб интихоб карданд. Коллектив зуд тағйир ёфт. Ҳоло он яке аз беҳтарин ташкилотҳои поёнии комсомолии на фақат комбинати абрешим, балки шаҳр ҳам мебошад, ки бисьёр ташаббусҳои нек аз он ҷо сар мезанад. Ҳамин буд, ки ба Сурайё боварй карда, ӯро ба съезди XXIV ЛКСМ Тоҷикистон вакил интихоб намуданд. Боварй дорем, ки сафи чунин коркунон торафт меафзояд ва ба ин ба мо системаи ҷоришудаи «Ҷустуҷӯ», инчунин таҷрибаи дар ташкилотҳои ибтидоии комсомолй гузарондашудаистодаи «Коркуни комсомол шудан мехоҳам» ёрй мерасонанд. Дар ин муддат қариб 90 анкета омад. Бояд гуфт, ки ягон нафар ҷавони хоҳиши коркуни комсомол шудан доштагй аз назар дур намемонад. Қисме аз онҳо бо қарори бюрои комитети шаҳрии комсомол ба факультети сохтмони комсомолии университети марксизм-ленинизми назди комитети партиявии вилоят фиристода ва қисми дигари онҳо ба захираи кадрҳо дохил карда мешаванд. Дар пленуми оянда муҳокимаи кушоди масъалаи захираи кадрҳо барои котибон, мудирони шӯъбаҳои комитети комсомолии шаҳр ба нақша гирифта шудааст.

Ҷустуҷӯи сарварони комсомолй бо дигар роҳҳо ҳам гузаронида мешавад. Интихоби котибонро дар ташкилотҳои ибтидоии комсомолй ба тариқи конкурс васеъ ҷорй карда истодаем. Ин ба вусъати асосҳои демократй дар байни ҷавонон мусоидат мекунад. Масалан, дар вақти интихоб намудани котиби комитети комсомолии касалхонаи вилоятй се нафар номзад пешбари карда шуд. Дар рафти муҳокима комсомолон номзадии Г. Бобоеваро пешниҳод карданд. Баъдтар маълум гардид, ки Гулнора сарвари ҳақиқии ҷавонони касалхонаи вилоятй мебошад. Вай бо аксарияти овозҳо котиби комитети комсомолй интихоб гардид. Мо интихоби котибро дар факультети физикаю математикаи Институти давлатии педагогии Ленинобод ҳам ба тариқи конкурс гузаронидем, ният дорем, ки ин таҷрибаро дар ҳамаи мактабҳои миёнаи шаҳр ҷорй намоем.

Муваффақияти кори мо дар давраи масъулиятноки бозсозй аз бисьёр ҷиҳат ба ҳамкории зич ва ёрии ташкилотҳои партиявй вобаста аст. Дар ин бобат мисолҳо кам нестанд. Ба туфайли ёри ва диққати доимии комитетҳои партиявии заводҳои «Торгмаш», «Газоаппарат», муассисаи нақлиёти автомобилии № 4 Вазорати сохтмон, СПТУ-44 қобилияти комитетҳои комсомоли хеле баланд гардид. Вале фикре пайдо мешавад, ки баъзе коркунони партияви қарори КМ КПСС-ро оид ба комсомол рӯяки хондаанд. Аз ин сабаб баъзан роҳбариро ба комсомол ба коммунисте месупоранд, ки ба супориши партиявиаш хунукназарона муносибат мекунад, дар бадали як сол бо комсомолон як бор — ҳангоми маҷлиси ҳисоботию интихоботй

вомехӯрад. Чунин ҳодиса, масалан, дар заводи «Эмальпосуда», фабрикаи бофандагии чоруми комбинати абрешим, иттиҳодияи «Наврӯз» рӯй дод. Ё ки сардори комсомолро вақте ба ёд меоваранд, ки ба ягон чорабинӣ сафарбар намудани одамон лозим шуда монад.

Роҳбарӣ ба комсомол ин ба ҳалли проблемаҳои ҷавонон ёрӣ расондан мебошад. Ин гуна проблемаҳо бошанд, дар шаҳр бисьёранд. Ин ҳам ташкили истироҳат, ҳам сохтмони комплекси истиқоматии ҷавонон ва ғайра мебошад. Проблемаҳои мазкурро худи мо ҳал карда наметавонем ва, аз ин рӯ, ба ёрии органҳои партиявӣ, советӣ, роҳбарони хоҷагӣ умед мебандем.

**Н. ЮЛДОШЕВ,**
**котиби якуми комитети комсомолии шаҳри Ленинобод, вакили съезди XX ВЛКСМ.**

# *ВАҚТИ АМАЛ КАРДАН АСТ*

БОЗСОЗӢ дар ҳамаи соҳаҳо авҷ мегирад. Вай сифати нав пайдо мекунад — на фақат авҷ мекунад, балки ба мағз андар мағзи ҳаёт роҳ меёбад. Ин суханони аз минбари Пленуми январии КМ КПСС гуфтаи М. С. Горбачёв процессҳоеро, ки дар райони мо, коллективи мо ба амал меоянд, басо хуб инъикос менамоянд. Аз он хурсандам, ки дар фаъолияти ташкилоти партиявии район расмиятчигӣ барҳам хӯрда истодааст, мо, фаъолони партиявӣ, дар пленумҳо, маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ аз хусуси камбудиҳо ошкоро сухан меронем, гунаҳгоронро, қатъи назар аз вазифаашон танқид менамоем, масъалаҳои ҳалталабро муҳокима мекунем, галфурӯшӣ камтару корҳои конкретӣ бештар мешаванд. Дар коллективе, ки ман дар он кор мекунам, муҳит низ тағьир меёбад. Одамон ташаббускору манфиатдортар, нисбат ба худ ва рафиқон серталабтар гардидаанд. Дар натиҷаи ин соли гузашта аввалин бор дар таърихи корхона 14,9 миллион қуттии шартӣ консерв бароварда шуд, ки ин аз плани солона 900 ҳазор қуттӣ зиёд аст. Плани фурӯши маҳсулот ва ҳосилнокии меҳнат низ пурраю барзиёд иҷро шуд.

Аз ҳама муҳимаш он аст, ки ба сифати маҳсулоти мо ягон шикоятнома наомад. Вале ин боиси хотирҷамъӣ шуда наметавонад, чунки ҳоло ҳам ҳодисаҳои риоя накардани қоидаҳои консервтайёркунӣ ҷой дошта, маҳсулоти мо на ҳамеша ба талаботи Стандарти давлатӣ ҷавоб дода метавонад. Бинобар ин масъалаи баланд бардоштани сифат ҳамеша дар мадди назари маъмурият, ташкилотҳои партиявию касабавӣ мебошад. Нисбат ба ҳар мутахассису коргар серталабӣ зоҳир карда, омилҳои ҳавасмандгардонӣ ба меҳнати аълосифат васеъ истифода карда мешаванд, назорати лабораторӣ ба маҳсулоти тайёр хеле беҳтар гардид.

Ҳаёти ташкилоти партиявии мо пурмазмунтар шуда истодааст, фаъолии коммунистон меафзояд, ки ба ин дар маҷлисҳои партиявӣ, бюрои партиявӣ шунидани ҳисоботи шахсии аъзоёни КПСС аз бисьёр ҷиҳат мусоидат мекунад. Мо дар назди худ вазифа гузоштем ин корро тавре ташкил намоем, ки процесси тайёрӣ ба ҳисобот ва худи ҳисобот ба аъзои партия барои равшантар муайян намудани мақому мавқеи худ дар бозсозӣ кӯмак расонанд, ҳисобот одатан дар вазъияти серталабӣ, танқид ва худтанқидкунӣ баргузор мегардад. Зимнан коммунист ҳисобот медиҳад, ки чи тавр ӯ роли пешоҳангро дар коллектив мебозад, чи тавр талаботи Уставро ба ҷо меорад, дар ҳаёти ҷамъиятӣ чӣ гуна ширкат меварзад, рафтораш дар зиндагӣ чӣ сон аст ва ғайра. Ташкилоти партиявӣ ва маъмурияти завод ба масъалаи тайёр намудани кадрҳо, ки дар мо алҳол намерасанд, инчунин ба такмили ихтисоси онҳо диққати калон медиҳанд. Дар корхона ҳаракати мураббигӣ вусъат меёбад, роҳи аз ҷумлаи коргарони завод дар донишкадаҳои олии мамлакат таълим додани ҷавонон пеш гирифта шудааст. Масалан, ҳозир се нафар фиристодагони мо дар факультети технологии Институти политехникии Фрунзе таҳсил мекунанд, ки коллективи мо бо онҳо робитаи доимӣ дорад. Ҳар сол барои такмили ихтисос якчанд нафар коргарону мутахассисонро ба корхонаи муҷовир ба Одесса мефиристем. Ба интихоби кадрҳои звенои миёна шурӯъ намудем. Чунончи, имсол ҳамаи сардорони бригадаҳоро коллективи меҳнатӣ интихоб кард.

Муваффақияти кор аз бисьёр ҷиҳат ба муҳайё сохтани шароити хуби меҳнат, маишат ва истироҳат вобаста аст. Дар ин бобат дигаргуниҳои муайяни мусбат ба амал омадаанд. Яслии муваққатӣ барои 40 кӯдак кушода шуд, хизматрасонӣ дар китобхона ва ошхонаи завод беҳтар гардид, нонвойхонаи худро ташкил намудем. Бо вуҷуди ин дар соҳаи социалӣ ҳанӯз на ҳамаи корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Завод барои коргарон хонаи истироҳат надорад, суръати сохтмони боғчаи бачагонаи дорои 140 ҷой, ки соли 1985 оғоз ёфта буд ва онро завод бо усули хоҷагӣ, бо қувваи худ бунёд мекунад, бағоят суст аст, чунки ҷамъияти матлуботи вило-

ятӣ сохтмонро сари вақт бо масолеҳ таъмин наменамояд. Намояндагони ташкилотҳои болоӣ ба корхона омада ваъда медиҳанд, ки кумак хоҳанд расонд, вале то ҳол ба ваъда вафо намекунанд. Мо сохтмони манзил, комплекси спортиро ба нақша гирифтаем, вале то ҳол ба он шуруъ накардаем.

Дар сохтмони цехи нави иқтидораш 5 миллион қуттии шартии консерваҳои сабзавотӣ низ вазъиятн ташвишовар ба амал меояд. Управлениян бинокорию монтажии № 2 «Тоҷиккоопстрой» мувофиқи заказн «Тоҷикматлубот» сохтмони онро моҳи маи соли 1984 сар карда буд. Арзиши сметавии объект 2 миллиону 457 сум аст. Аммо аз ин маблағ танҳо 400 ҳазор сумаш истифода шудаасту халос. Соли гузашта ба ҷои 600 ҳазор суми пешбинишуда 108 ҳазор сумина корҳо ба ҷо оварда шуданд, соли ҷорӣ бошад, ташкилоти пудратӣ — колоннаи байнихоҷагии механиконидашудаи сайёри трести «Сельстрой-4» бо баҳонаи дар план пешбинӣ нашудани сохтмони объект моҳе ҳамагӣ 14 — 15 ҳазор сумина корҳоро ба ҷо меорад. Агар суръати кор минбаъд ҳам ҳамин тавр монад, сохтмони мазкур камаш 10 сол тул мекашад. Ҳол он ки корхона барои цехи нав аллакай таҷҳизот гирифт. Аз тарафи дигар, муваффақияти реконструкцияи умуман завод ба анҷом ёфтани сохтмони ҳамин объект вобаста аст. Чунки давраи дуюми реконструкция баъди ба кор андохта шудани объекти номбурда оғоз меёбад. Дар рафти он сохтмони цехи мевахушккунӣ ва яхдон барои нигоҳ доштани меваю сабзавоти тару тоза пешбинӣ шудааст.

Чунин мешуморем, ки ин масъала бояд на фақат завод, балки комитети давлатии агросаноатии республикаро, ки барои иҷрои Программаи озуқаворӣ низ масъул аст, ба ташвиш андозад. Аз ин рӯ, мехостем, ки он ба мо ёрии амалӣ расонад.

**Н. КОНСТАНТИНОВА,**
**котиби ташкилоти ибтидоии партиявии заводи консерв, аъзои комитети партиявии районии Ашт.**

## *БЕШТАР ҶАСОРАТ НИШОН ДИҲЕМ!*

РОҲИ стратегии партия оид ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат савияи баланди дониши иқтисодии ҳар мутахассисро, қатъи назар аз ихтисосаш, тақозо дорад. Таълими иқтисодии мутахассисони оянда бошад, бояд аз мактаби миёна оғоз ёбад. Бинобар ин, кори ба иҷрои вазифаҳои таълими иқтисодии мактаббачагон тайёр намудани студентонро дар донишкадаҳои олии педагогӣ беҳтар кардан зарур аст. Ин пеш аз ҳама баланд бардоштани маданияти иқтисодии худи муаллимиояндаро дар назар дорад. Муаллимон бояд тарғиботчиёни идеяҳои ленинии таълими иқтисодӣ ва ташкилотчиёни бевоситаи он гарданд. Донишҳои назариявӣ, маҳорату малакаҳои амалӣ дар соҳаи таълими иқтисодӣ ба муаллим, мисли донишҳои ихтисосиаш заруранд. Талаби замон ва Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС чунин аст. Дар институтҳои педагогӣ таълими иқтисоди сиёсӣ ногузир бо баёни баъзе проблемаҳои соҳавии иқтисодиёт ва пеш аз ҳама иқтисодиёти маорифи халқ пайваста мешавад. Бинобар ин чунин мешуморам, ки дар аксари факультетҳо ҷорӣ намудани курси махсус ё семинари махсуси «Иқтисодиёти маорифи халқ» ба мақсад мувофиқ мебуд.

Дар материалҳои Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС қайд карда мешавад, ки «... демократизм шиори оддӣ набуда, балки моҳияти бозсозист. Ақидаю одатҳои худро тағйир додан лозим аст, то ки аз маҷрои ҳаёт берун намонем». Бинобар ин кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ бояд мунтазам бо студентон машғулиятҳои фардӣ ва гуруҳӣ, суҳбатҳо гузаронда, роли демократияи социалистиро дар тараққӣ додану мустаҳкам намудани неруи иқтисодии мамлакатамон бо далелҳои конкретӣ нишон дода, ҳамроҳи дигар кафедраҳо ба ташкилотҳои студентӣ дар инкишофи худидоракунии студентӣ, баланд бардоштани роли он дар ҳалли масъалаҳои асосии ҳаёти студентон ёрии амалӣ расонанд.

Дар донишкадаи олии мо дар бобати инкишофи худидоракунии студентӣ таҷрибае ҳосил шудааст. Дар факультети забон ва адабиёти рус деканати студентӣ, мактаби фаъолони комсомолӣ, штаби фаъолияти меҳнатӣ ва совети студентон дар назди хобгоҳи умумӣ ташкил карда шудаанд. Дар худи ҳамон факультет таҷрибаи роҳбарии бекураторӣ ба гуруҳ гузаронида мешавад. Гуруҳе, ки дар мусобиқаи социалистӣ ҷои якумро ишғол менамояд, дар тули ду сол ҳуқуқ дорад, ки бе куратор кор кунад. Ғайр аз ин, дар факультет аз ҷумлаи студентони курсҳои болоӣ кураторони курсҳои якум ва дуюм таъин карда мешаванд. Худидоракунии студентӣ кумак мерасонад, ки вазифаҳои тайёрии касбии студентон иҷро карда шаванд, вай ҳисси масъулияти шахсӣ ва коллективии студентонро барои корҳои факультет ва гуруҳ мепарварад.

Бозсозии кори кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ бидуни тадбирҳои амалии оиди такмил додани кор бо кадрҳои илмию педагогӣ имконнопазир аст. Пеш аз ҳама ба беҳбудии сифати ҳайати ҷамъиятшиносон муваффақ шудан зарур аст. Дараҷаи таъсири тавассути конкурс хоста гирифтани омӯзгорон, ҷойҳои холиро танҳо бо муаллимони дорои маълумоти дахлдор, тайёрии касбӣ ва таҷрибаи кофии кор пур кардан даркор аст.

Партия чунин мешуморад, ки дар тезонидани прогресси илму техника донишкадаҳои олӣ роли калон мебозанд. Ба фикрам дар донишкадаҳои олӣ кори тадқиқоти илмиро танҳо бо талабномаи вазорат, идораю ташкилотҳои дахлдор гузаронда ,онро то ба дараҷаи ҷорӣ кардан дар истеҳсолот расонда, студентонро ба планкашии кори кружоку семинарҳои илмии оиди мавзӯъҳои омӯхташаванда васеъ ҷалб кардан зарур аст.

То ҳол методика ва меъёри ягонаи муайян намудани самараи истифодаи натиҷаҳои корҳои тадқиқоти илмӣ дар процесси таълим вуҷуд надорад. Онҳоро муқаррар намудан даркор ва ин кор бояд ҳарчи зудтар ба ҷо оварда шавад, чунки авҷу барори кор ба баҳои дуруст додан ба саҳми илми донишкадаи олӣ дар неруи илмию техникӣ вобаста аст.

**З. ШАРИФОВ,**
**мудири кафедраи иқтисоди сиёсии Институти педагогии Кӯлоб, номзади илми иқтисодӣ.**

## *ҶУЗЪИ МАХСУС ЗАРУР*

ГАЗЕТАИ «Правда» дар яке аз шумораҳои худ муаллимони мактаби миёнаеро номбар кард, ки бо таҷрибаи худ дар соҳаи таълиму тарбия дар мамлакат машҳур гардидаанд. Вале номҳои муаллимони мактабҳои олиро мо на дар матбуоти даврагӣ, на дар нашриёҳои махсус дучор намегардем. Танҳо гоҳ-гоҳ бо ин ё он тарзу усули кор ва бозьёфтҳои шавқангези педагогӣ дучор шудан мумкин асту бас.

Саволе ба миён меояд: наход системаи мактаби олӣ камбағал бошад, педагогҳо ва мураббиёни боистеъдод, таҷрибакорони оригиналӣ надошта бошад? Аниқтараш, ин натиҷаи ба муаллими мактаби олӣ, ҷустуҷӯ ва проблемаҳои эҷодии он кам диққат додан аст. Механизми аниқ ва эътимодноки омӯзиш ва интишори таҷрибаи пешқадам вуҷуд надорад. Зимнан, бе чунин механизм бозсозии маълумоти олӣ имконнопазир аст, ки **он пеш аз ҳама аз бозсозии тарзи таълим иборат мебошад.**

Дар «Роҳҳои асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат» ва қарорҳои баъдинаи КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР ба ин масъала аҳамияти махсус дода шудааст. Принципҳои методикаи пешқадам ба миён гузошта, роҳҳои татбиқи онҳо нишон дода шудаанд. Вале барои амалӣ гардондани тадбирҳои андешидашуда кӣ, чӣ тавр ва кай назорат мебарад? Ба фикри мо ҷузъи махсуси Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус лозим аст, ки ба омӯхтан ва паҳн кардани таҷрибаи кори таълим машғул бошад. Ин идеяи нав нест. Аз ҷумла, чунин таклиф дар маҷлиси машваратии муаллимони фанҳои ҷамъиятшиносии мактабҳои олии республика, ки КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузаронд, ба миён гузошта шуд. Вазифаи чунин ҷузъ бояд аз инҳо иборат бошад: ҷамъ овардани ахборот дар бораи вазъи методикаи таълим дар республика ва рафти бозсозии он; ҷамъбаст намудани таҷрибаи пешқадам; бо назардошти таҷрибаи республикавӣ ва умумииттифоқӣ кор карда баромадани тавсияҳо; ҷорӣ намудани тавсияҳо дар амалияи муаллимӣ ва ҷамъ овардани ахборот дар хусуси дар маҳалҳо истифода бурдани онҳо.

**В. ЗАЙЧЕНКО,**
**номзади илми фалсафа, доценти кафедраи коммунизми илмии УДТ ба номи В. И. Ленин.**

# ФАРЗАНДИ СОДИҚИ ХАЛҚ

«РЕВОЛЮЦИОНЕРОНИ ленинчӣ, ҳамсафони Ильич, ки ба анъанаҳои қаҳрамононаи большевизм асос гузошта, ҳамаи душворию озмоишҳоро сарфи назар карда, ба идеалҳои коммунистӣ ҳамеша содиқ буданд, дар хотири мардуми муташаккири советӣ абадӣ боқӣ мемонанд». Ин сатрҳо аз Муроҷиатномаи КМ КПСС ба халқи советӣ ба муносибати тайёрӣ ба 70-умин солгарди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь. Ба зумраи чунин ашхос Аҳмадбек Мавлонбеков — яке аз нахустин муборизони шӯълавар баҳри муқаррар ва пойдор намудани Ҳокимияти Советӣ дар Осиёи Миёна низ мансуб аст. Роҳи ҳаётии ӯ намунаи хизмат кардан ба халқи худ, ба Ватани социалистии худ мебошад.

А. Мавлонбеков соли 1897 дар шаҳри Хуҷанд (Ленинободи ҳозира) дар оилаи хаткашон таваллуд ёфтааст. Ӯро ба мактаби маҳаллии русӣ монданд, дар он бо ғайрати калон таҳсил менамуд. Баъди хатми мактаб соли 1914 муддате қосиди тоҷири Хуҷанд, сипас дар Марғелон хаткашони идораи почтаю телеграф шуд. Соли 1917 Аҳмадбек Мавлонбеков ба Хуҷанд омада, хаткашон ва телеграфчӣ шуда кор кард.

Хизмати телеграф имкон медод, ки аз воқеаҳои сиёсии Россия бохабар шавад ва ин ба ташаккули ақидаҳои сиёсии А. Мавлонбеков ибтидо гузошт. Ғайр аз ин, бо тақозои хизмат вай доимо бо одамони пешқадами Россия робита дошт. Ба туфайли шиносоияш бо Е. А. Иваницкий ва дигар большевикону революционерони Хуҷанд Мавлонбеков бо таълимоти марксистӣ-ленинӣ шинос мешуд. Мавлонбеков. ки забони русиро хуб медонист, асарҳои асосгузорони коммунизми илмиро мустақилона меомӯхт.

Фаъолияти пурҷӯшу хурӯши революционии А. Мавлонбеков баъди Революцияи февралии халқӣ-демократии соли 1917 оғоз ёфт. Ташкилоти дар Хуҷанд барпошудаи социал-демократии большевикон ифодакунанда ва ҳимоятгари манфиатҳои синфии халқи меҳнаткаш гардид, вай ба барпо намудани иттифоқи бародаронаи коргарон, камбағалони шаҳр ва деҳқонон мекӯшид. Большевикон дар митингу маҷлисҳои меҳнаткашон сиёсати хиёнаткоронаи Ҳукумати муваққатӣ, амалиёти созишкоронаи меньшевикону эсеронро фош сохта, оммаро ба роҳи муборизаи муташаккилона баҳри ба революцияи социалистӣ табдил додани революцияи буржуазӣ-демократӣ ҳидоят мекарданд. Дар ин давра Мавлонбеков сиёсати партияи большевиконро фаъолона пропаганда мекунад. Вай дар кори баланд бардоштани шуури сиёсии коргарони маҳаллӣ ва мустаҳкам намудани иттифоқи онҳо бо пролетариати рус роли калон мебозад. Ҳамроҳи рафиқонаш Ҷ. Зокиров, Ҳ. Усмонов, А. Раҳимбоев, Р. Эгамбердиев ва дигарон ӯ дар митингу маҷлисҳо якзайл иштирок менамояд. Моҳи маи соли 1917 Мавлонбеков яке аз ташкилотчиёни Совети депутатҳои коргарони мусулмони Хуҷанд гардид, ки ядрои асосии онро коргарон, деҳқонон ва ҳунармандони аз корҳои ақибгоҳ баргаштагӣ ташкил менамуданд. Барпо намудани Совет ва иттифоқҳои дигар ба муттаҳидшавии меҳнаткашони маҳаллӣ бо коргарони рус, ташаккули худшиносии синфӣ ва маълумоти сиёсии онҳо мусоидат кард.

Охири моҳи апрели соли 1918 маҷлиси дуюми умумии ташкилоти большевикии шаҳри Хуҷанд баргузор гардид, ки дар он А. Мавлонбековро ба сафҳои РКП(б) қабул карданд. Роҳбари ташкилот революционери куҳансол Евгений Александрович Иваницкий гуфт: «Рафиқ Мавлонбеков! Большевикони Хуҷанд ба ту бовари калон зоҳир карда, туро бе гузаштани мӯҳлати муқарраршудаи стажи номзадӣ ба сафҳои РКП(б)-и шӯҳратманд қабул намуданд. Аз ҳамин рӯз эътиборан ту ҷанговари партия, сарбози революцияи коргарию деҳқонӣ, мунодии Ҳокимияти Советӣ мебошӣ. Мо боварӣ дорем, ки ту, ҳамчун намояндаи пешқадаму бошуури меҳнаткашони маҳаллӣ, бовари моро ба ҷо оварда, фарзанди сазовори партияи бузурги Ленин мешавӣ». Баъди якчанд сол Аҳмадбек Мавлонбеков ҳамин воқеаро ба хотир оварда, навишта буд: «Баъди ин бовари партиявӣ ва тавсияи Е. А. Иваницкий ман ҳар як супориши партияро ҳамчун қарзи революционӣ қабул намуда, онро бечунучаро иҷро мекардам».

Фаъолияти Мавлонбеков ҳамчун роҳбари органҳои партиявӣ ва давлатӣ дар солҳои аввалини Ҳокимияти Советӣ оғоз меёбад. Моҳи сентябри соли 1918 вай ба вазифаи мудири биржаи меҳнат пешбарӣ гардид, дар съезди I уездии Хуҷандии Советҳо бошад, ӯро мудири шӯъбаи меҳнат ва таъминоти социалии комиҷроияи уездию шаҳрии Хуҷанд интихоб менамоянд. Маҳз дар ҳамин вазифа истеъдоди ӯ ҳамчун муборизи ҳақиқии баҳри кори халқ зоҳир гардид. Маърузае, ки А. Мавлонбеков дар съезди II уездии Советҳо (ноябри соли 1919) бо он баромад кард,

маҳфуз аст. Дар он, аз ҷумла, гуфта мешавад: «28 сентябри соли 1918 ман вазифаи мудирии шӯъбаи меҳнатро қабул намудам. Вақте ки ба иҷрои вазифаам шурӯъ кардам, шӯъбаи ба ман бовар карда шуда танҳо ҳамчун биржаи меҳнат вуҷуд дошт. Ҳозир баробари аз нав ташкил ёфтани шӯъба ба он зершӯъбаҳои баҳисобгирӣ ва тақсимоти қувваҳои коргарӣ, инчунин шӯъбаи таъминоти социалӣ ҳамроҳ карда шуданд.

Зершӯъбаи баҳисобгирӣ ва тақсимоти қувваҳои коргарӣ, ки мебоист ҳамаи бекорони шаҳри Хуҷандро ба ҳисоб гирад, вазифаи ба зиммааш гузоштташударо бо камоли ғайрат ба ҷо меоварад ва зиёда аз 300 нафар бекорони ба ҳисоб гирифташударо ба кори коммунаи хоҷагии қишлоқ фиристод, ки онҳо дар коммуна ба сифати коммунарҳо кор мекунанд...

Мувофиқи фармони комиссари меҳнат ва таъминоти социалии республика дар бораи ба ҳисоб гирифтани буржуазия ва шахсоне, ки дар меҳнати фоиданок иштирок намекунанд, дар шаҳри Хуҷанд 20 нафар аъзоёни иттифоқ интихоб гардиданд, ки онҳо, аллакай, ба кори ба ҳисоб гирифтани ашхоси номбурда шурӯъ намуданд.

Отряди таъминоти социалӣ тамоми оилаҳои аскарони сурх, гвардиячиёни сурх, инвалидон ва шахсони ба меҳнат ноқобили шаҳри Хуҷандро ба миқдори 105 кас ба ҳисоб гирифт, ки ба онҳо аз кассаи таъминоти социалӣ ба андозаи муқаррар-кардаи Комитети иҷроияи марказӣ ва комиссариати кишварии меҳнат ва таъминоти социалӣ ёрдампулӣ дода мешавад.

Шӯъбаи таъминоти социалӣ дар шаҳри Хуҷанд моҳи январи соли ҷорӣ ятимхона кушод, ки он худи ҳамон моҳ қариб 100 бачаро дар бар мегирифт ва аз онҳо бачаҳои зиёда аз 16-сола ба корҳои гуногуни муассисаҳои советӣ фиристода шуданд.

Бачаҳои ятимхона ба забони мусулмонӣ аз рӯи усули нав аз соати 8 то соати 2 таҳсил мекунанд, қисми боқимондаи рӯз бачаҳо таҳти назорати мудири ятимхона бо кори фоиданок машғул мешаванд».

Солҳои 1918—1921 фаъолияти Мавлонбеков бо сохтмони социалистӣ дар Шимоли Тоҷикистон марбут аст. Соли 1919 вай раиси совети хоҷагии халқи уезди Хуҷанд, дар ибтидои соли 1920 бошад, котиби масъули комитети партиявии уездию шаҳрии Хуҷанд буда, моҳи августи соли 1920 сардори комиҷроияи уезди Хуҷанд мегардад. Дар ин солҳо А. Мавлонбеков ба кори мустаҳкам намудани органҳои партиявию советии уезд, ба органҳои маҳаллии Ҳокимияти Советӣ ҷалб намудани намояндагони меҳнаткашони миллати маҳаллӣ диққати калон медиҳад. Моҳи апрели соли 1921 дар уезд 27 ячейкаи партиявӣ буд, ки онҳо 593 аъзо ва номзад ба аъзогии партияро муттаҳид менамуданд.

Роҳбарӣ ба муборизаи меҳнаткашони уезд ба муқобили душманони ашаддии Ҳокимияти Советӣ дар тарҷимаи ҳоли Аҳмадбек Мавлонбеков саҳифаи дурахшон мебошад. Отрядҳои ихтиёриёни халқӣ, дружинаҳои ҷанговаронаи коргарӣ ташкил карда мешуданд, ки ҳамроҳи подразделенияҳои Армияи Сурх дар торумор намудани дастаҳои контрреволюционӣ дар Тоҷикистони Шимолӣ роли калон бозида, қаҳрамонию фидокории беамсол нишон медоданд.

Моҳи августи соли 1920 съезди III уездии Советҳои Хуҷанд баргузор гардид. Мавлонбеков бо маърӯзаи асосӣ баромад карда, дар он натиҷаҳои кори анҷомдодаи комитетҳои революциониро аз 1 марти соли 1920 дар фронтҳои ҳарбӣ, озуқавӣ, хоҷагӣ ва маданӣ ҷамъбаст кард.

Соли 1921 дар ҳаёти А. Мавлонбеков нақши фаромӯшнашавандае боқӣ гузошт. Ӯ ба сифати вакил дар съезди X РКП(б) иштирок намуда, баромадҳои В. И. Ленинро шунид. Дар ҳайати сесад нафар вакилони съезд бо сардории К. Е. Ворошилов дар кори пахш намудани исьёни контрреволюционии Кронштад, ки сафедгвардиячиёни гузаро ва агентҳои империалистони Ғарб тайёр карда буданд, ширкат варзид.

Баробари ба Хуҷанд баргаштани худ Мавлонбеков ба кори фаҳмондадиҳию пропагандаи материалҳои съезди партия фаъолона ҳамроҳ мешавад. Ӯ махсусан дар кори съезди IV Советҳои Хуҷанд, ки 14—16 апрели соли 1921 барпо гардида буд, таъсири калон расонд. Ҳамчун вакили съезди X РКП(б) А. Мавлонбеков аз рӯи масъалаи якуми рӯзнома — вазъияти байналхалқӣ ва дохилӣ баромад кард. Вай маънию мазмуни резолюцияҳои қабулкардаи съезд «Республикаи Советӣ дар иҳотаи капиталистӣ» ва «Дар бораи ҷанги ояндаи империалистӣ», сиёсати ҳамзистии осоиштаро бо мамлакатҳои капиталистӣ фаҳмонда дод. Нақли ӯ дар бораи Владимир Ильич Ленин, аз хусуси таассуроти бузурге, ки маърӯзаҳои доҳӣ дар бораи фаъолияти сиёсии КМ РКП(б), дар бораи ба андози натуравӣ иваз кардани развёрсткаи озуқавӣ, дар бораи ягонагии партия, дар бораи иттифоқҳои касаба ба вакилони съезд бахшиданд, ҳаяҷонбахшу фаромӯшнашавандае буд.

Охири соли 1921 КИМ РАСС Туркистон А. Мавлонбековро аъзои Комиссияи фавқулоддаи Туркистон таъин намуда, ӯро ба вазифаи раиси Комиссияи фавқулоддаи вилояти Фарғона оид ба муборизаи зидди контрреволюция ва саботаж (ЧК) пешбарӣ мекунад. Баъдтар ӯ вазифаи раиси комитети революционии вилояти Фарғонаро ишғол намуд, котиби масъули комитети партиявии вилояти Самарқанд шуда кор кард, дар айни замон дар кори бархам додани дастаҳои босмачиён, пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ ва барқарор кардани хоҷагии халқ дар вилоятҳои Фарғонаю Самарқанд, районҳои шимолии Тоҷикистон бевосита иштирок менамуд. Барои роҳбарии моҳирона ва иштироки фаъолонааш дар торумор кардани қувваҳои контрреволюционӣ дар кишвар А. Мавлонбеков яке аз аввалинҳо шуда сазовори ордени Байрақи Сурх гардид.

Моҳи ноябри соли 1923 А. Мавлонбеков котиби якуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Бухоро интихоб шуд. Дар ин вазифаи масъул ӯ ҳамагӣ шуда як сол — то гузаронидани тақсимоти миллӣ-территориявии Осиёи Миёна кор кард, вале барои мустаҳкам гардидани аппарати партиявию советии Республикаи Халқии Советии Бухоро кори бисьёреро ба ҷо оварда, ба тараққиёти хоҷагии қишлоқ, барпо намудани корхонаҳои саноатӣ, ташаккул додани отрядҳои нахустини синфи коргар, мактаби советӣ ва дигар манбаъҳои маданияти социалистӣ диққати бағоят калон медод.

Дар ин солҳо дар Бухорои Шарқӣ муборизаи шадиди мусаллаҳонаи зидди босмачиён давом мекард. Дар он ҷо органи олии Ҳокимият Комиссияи Фавқулоддаи Диктатории КИМ-и Бухоро ҳисоб меёфт, ки он ваколатҳои калон дошт ва дар тамоми территория ҳокимияти номаҳдуди ҳарбию гражданиро ба амал мебаровард.

Тобистону тирамоҳи соли 1923 дар районҳои озодшуда интихоботи Советҳои маҳаллӣ баргузор гардид. Ба муносибати торумор гардидани босмачиён ва гузаштан ба сохтмони осоиштаи хоҷагию маданӣ моҳи июни соли 1924 Комиссияи Фавқулоддаи Диктаторӣ барҳам дода, ба ҷои он КИМ-и Муваққатии Советҳои Бухорои Шарқӣ барпо карда шуд. Дар худи ҳамин вақт дар Бухорои Шарқӣ Бюрои ташкилии Партияи Коммунистии Бухоро ташкил карда шуд. Дар кори тайёр намудану ба амал баровардани ин қарорҳо А. Мавлонбеков бевосита иштирок намуда, худро ҳамчун роҳбари ботаҷриба, ташаббускор, муборизи фаъоли кори халқ нишон дод.

Вай дар гузаронидани тақсимоти миллӣ-территориявӣ низ фаъолона иштирок кард, ки дар натиҷаи он РСС Ӯзбекистон, РСС Туркманистон, РАСС Тоҷикистон дар ҳайати РСС Ӯзбекистон, вилояти автономии Қирғизистон дар ҳайати РСФСР ва вилояти автономии Қароқалпоқ дар ҳайати РАСС Қазоқистон ташкил карда шуданд. Ин воқеаи таърихӣ тантанаи сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистӣ гардид ва ба муттаҳид шудани халқҳои Осиёи Миёна мусоидат кард.

Фаъолияти минбаъдаи А. Мавлонбеков бо РСС Ӯзбекистон марбут аст, ки ӯ дар он ҷо як қатор вазифаҳои масъулро дар органҳои партиявию давлатӣ ишғол намуд. Моҳи феврали соли 1925 дар съезди якуми Муассисони Партияи Коммунистии (большевикони) Ӯзбекистон Мавлонбеков аъзои Комитети Марказӣ ва раиси Комиссияи Марказии Назорати ПК(б) Ӯзбекистон интихоб гардид. Вай вакили съезди XIV ВКП(б) буд ва аъзои Комиссияи Марказии Назорати ВКП(б) интихоб шуд. Дар съезди якуми Советҳои РСС Ӯзбекистон ба вай вазифаи Комиссари халқии Инспекцияи коргару деҳқони республикаи Ӯзбекистонро бовар карда супурданд. Солҳои 1923—1930 А. Мавлонбеков комиссари халқии адлия ва прокурори РСС Ӯзбекистон шуда кор кард.

Дар системаи чорабиниҳои Партияи Коммунистӣ оид ба мустаҳкам намудани колхозу совхозҳо шӯъбаҳои сиёсии МТС ва совхозҳо, ки бо қарори Пленуми январии (соли 1933) КМ ВКП(б) барпо карда шуда буданд, роли калон бозиданд. Онҳо ба кори аз ҷиҳати сиёсӣ, ташкилию хоҷагӣ мустаҳкам намудани колхозу совхозҳо роҳбарӣ мекарданд. Ба шӯъбаҳои сиёсӣ коркунони ботаҷрибаи партиявӣ фиристода мешуданд. Моҳи январи соли 1933 Комитети Марказии ВКП(б) А. Мавлонбековро аз Институти профессураи сурх, ки ӯ солҳои 1931—1933 шунавандаи он буд, чеғ зада гирифта, ҷонишини якуми сардори сектори сиёсии осиёимиёнагии МТС ва совхозҳои пахтакор таъин карда, ба Тошкент фиристод. Баъди ба ташкилотҳои муқаррарии партиявӣ табдил додани шӯъбаҳои сиёсӣ ва бо комитетҳои партиявии районӣ ҳамроҳ карда шудани онҳо Мавлонбеков ба Тоҷикистон фиристода шуд ва то моҳи августи соли 1937 мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ ПК(б) Тоҷикистон шуда кор кард. Мисли ҳарвақта ӯ дар ин вазифа бо ғайрати революционӣ кор мекард. Вай ба такмили кори идеологӣ дар шароити сохтмони социалистӣ ва пурсамар гардондани он диққати калон медод. Дар ин солҳо муваффақиятҳои сохтмони маданӣ дар Тоҷикистон: инкишофи маорифи халқ, илм ва муассисаҳои маданию равшаннамой, матбуот, нашри китоб ва амсоли инҳо бо номи А. Мавлонбеков марбутанд.

Дар ибтидои соли 1938 риштаи ҳаёти Аҳмадбек Мавлонбеков ба таври фоҷиавӣ гусаста шуд. Имсол ба зодрӯзи ӯ 90 сол пур мешавад. Кори муборизи шӯълавари баҳри саодати халқ, фарзанди содиқи халқи тоҷик А. Мавлонбеков намунаи хизмати садоқатмандона ба Партияи Коммунистӣ, Ватани социалистӣ ва халқи советӣ мебошад.

**И. ЭРКАБОЕВ,**
**номзади илми таърих.**

# РАҚС—ҲАСТИИ Ӯ

**Соли ҷорӣ дар ҳаёти роҳбари бадеии ансамбли рақсии «Зебо»-и Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ Зебо Муҳиддиновна Аминзода соли махсус аст: барои хизмати калонаш дар инкишофи санъати хореографии советӣ ба ӯ унвони олии «Артисти халқии СССР» дода шуд.**



БОРИ НАХУСТ ман номи Зебо Аминзодаро қариб бист сол пеш аз ин шунида будам. Он вақт артисткаи ҳанӯз ҷавони Театри республикавии мусиқӣ-мазҳакавии ба номи А. Пушкин дар Фестивали умумиҷаҳонии ҷавонону студентон дар София (соли 1968) медали тилло гирифта буд.

...То ҳол чунин манзараи фараҳбахши кинохроника аз лавҳи хотирам дур нашудааст: саҳнаи баланди бевосита дар кӯча сохташуда, рақси дилпазири халқии тоҷикӣ, чапакзании пурмавҷ.

Бе муҳобот метавон гуфт, ки ягон навъи санъат мисли рақс аз ҳунарпеша қиёфаи зоҳириро талаб намекунад. Ва Зебои ҷавон бо ҳусну назокат, бо санъати баланди раққосӣ, ҳаракати дилфиребу мафтункунандааш дили иштирокчиёни фестивальро тасхир намуд. Оре, табиати пурсаховат ба ӯ ҳусни латиф, қомати зебо, ҳаракати дилпазир бахшидааст, ки ин ҳама ба раққоса мисли обу ҳаво заруранд.

Аммо барои фатҳи қуллаи санъати рақс фақат қиёфаи зоҳирӣ кифоя нест. Баъдтар ман дар театри ба номи Пушкин ва дар Душанбе, ки Зебо охири солҳои ҳафтодум ба ин ҷо ба кор омада буд, борҳо вохӯрда, фаҳмидам, ки ӯ танҳо ба туфайли меҳнати бурдборона, ҷустуҷӯи эҷодӣ ва саъю кӯшиши доимиаш ба мурод расида, яке аз иҷрокунандагони асосии рақсҳои миллии тоҷикӣ гардид. Ин ҷо ҳаминро ҳам бояд гуфт, ки Зебо ҳамеша ба репертуари худ рақсҳои бисьёр халқҳои ҷаҳонро дохил менамуд, ки байни онҳо рақсҳои дӯстдоштаи ӯ буданд ва барои фаҳмидани маҳорат ва характери ин раққосаи мумтоз кӯмак мекунанд. Вале дар ин бора баъдтар сухан хоҳам ронд.

Аввал аз он хусус ҳарф мезанам, ки чи тавр бори нахуст ӯро дар саҳнаи театри ба номи Пушкин на дар спектакль (Зебо бисьёр сол актриса буд), балки дар иҷрои рақс дидаам. Ин воқеа охири солҳои шастум ба вуқӯъ пайваст. Дар Ленинобод слёти духтарон мегузашт ва ба ин муносибат концерти калон нишон дода шуд. Вақте баранда эълон кард, ки рақси «Баҳор»-ро артисткаи Театри республикавии мусиқӣ-мазҳакавии ба номи Пушкин Зебо Аминзода иҷро менамояд, толорро қарсак ба ларза даровард ва дар айни авҷи чапакзанӣ аз паси парда духтараки нозукандоми пероҳани сафедпӯш мисли кабӯтар болафшон баромад. Дар як он хомӯшӣ ҳукмрон шуд, ҳар тамошогар мекӯшид, ки ягон ҷузъи рақс аз назараш дур намонад ва баъди адои рақс боз дуру дароз чапакзанӣ мекард.

Ӯ бахти худро дар санъат ёфт. Худи Зебо баъдтар гуфт, ки ӯ дар театр ба воя расидааст. Модаркалонаш, Каромат Зокирова, Артисткаи халқии республика — насли калонсоли «пушкиниён» буд. Падараш, шоири номӣ Муҳиддин Аминзода, бисьёр сол дар театр мудири қисми адабӣ, модараш — Ойдина Усмонова, Артисткаи халқии республика, солҳои зиёд яке аз актрисаҳои асосии театр буд. Инак, ин ҷо мехостам аз рақс каме руҷӯъ намуда, мухтасар дар бораи фаъолияти Зебо Аминзода ҳамчун актрисаи драмавӣ таваққуф намоям, чунки ин ҷиҳати фаъолияташ низ характер, матонат ва садоқати ӯро нишон медиҳад. Гап дар он аст, ки Зебо дар ду омӯзишгоҳ — аввал дар Москва, дар омӯзишгоҳи назди Театри калони давлатии академикии СССР, сипас дар Тошкент таҳсил намудааст. Дар Москва вай бо роҳбарии педагог — хореографи наҷиб Елена Николаевна Жемчужина дар тӯли чор сол балети классикиро омӯхтааст. Кӯшиши беҳтар омӯхтани рақси халқӣ ӯро ба Тошкент овард, чунки дар Москва шӯъбаи оид ба омӯзиши рақси халқӣ набуд. Баъди хатми омӯзиш-

гоҳи хореографии Тошкент ӯро ба ансамбли машҳури рақси «Баҳор» даъват намуданд. Таклиф хуб буд, вале ӯ ба театри азизаш баргашт, чунки бо театр робитаи дерин дошт.

Аз актёри театри мусиқӣ-мазҳакавӣ бисьёр чиз талаб карда мешавад: вай бояд суруд хонда ва рақсида тавонад, актёри драмавӣ бошад. Дар театри худ дар як қатор спектакльҳо — «Нурхон», «Ҳалима», «Мурғи побараҳна», «Ҳалокати одат», «Авлодони шайтон» рольҳои асосиро иҷро кардани Зебо аз он гувоҳӣ медиҳад, ки Зебо Аминзода, ки дипломи Институти давлатии санъати театрӣ надошт, барои тӧ ба дараҷаи актёри театр расиданаш чӣ қадарҳо худомӯзӣ кардаву заҳмат кашидааст.

Боз як лаҳзаи хурд дар тарҷумаи ҳоли актрисаи драмавӣ Зебо Аминзода. Дар репертуари театри Пушкин спектакльҳое буданд, ки дар онҳо аввал модаркалон, баъд модар ва сипас худи Зебо иштирок кардаанд. Спектакльҳое низ буданд, ки дар онҳо ӯ ҳамроҳи модараш рольҳоро иҷро кардааст. Дар спектакли «Ҳалима» бошад, вай дублёри модараш шуд, ки ин худ аз худ комьёбии калон буд.

Вале, чунон ки қайд кардем, дар театри мусиқӣ-мазҳакавӣ баробари иҷро намудани роли драмавӣ суруд хондану рақсидан ҳам лозим меояд. Театр борҳо намоиши спектакльҳоро бо назардошти истеъдоди Зебои раққоса ба нақша гирифтааст. Масалан, дар спектакли «Лӯлиён», аз рӯи асари ҳамноми А. С. Пушкин ӯ рақсҳои лӯлиёнро иҷро кард. Дар спектакли «Ашрофпараст» вай рақсҳои испанӣ, туркӣ ва шарқиро иҷро намуд.

Дар он солҳо ба ӯ лозим меомад, ки бисьёр ба сафари ҳунарӣ барояд ва дар ҳайати бригадаҳои эҷодӣ ба хориҷа низ сафар кунад. Дар репертуари онвақтаи вай рақсҳои ҳиндию арабӣ, афғонию ӯйғурӣ ва албатта, дурдонаҳои хореографияи халқии халқҳои Осиёи Миёна буданд. Он солҳо тамошобини республика Зебо Аминзодаро дар концертҳои ба воситаи телевизион нишондодашаванда кам медид ва ҳар як рақси нави ба навор гирифташудаи вай аз такмили маҳорату истеъдод, рақсҳои торафт мураккабтарро омӯхтани ӯ шаҳодат медод. Ёд дорам, ки дар театри ба номи Пушкин спектакли «Рамаяна»-ро намоиш медоданд. Зебо дар он рақси Рамаро, ки баъдтар ба навор гирифта, ба воситаи телевизион намоиш дода шуда буд, иҷро мекард. Ҳаракати дилфиреб, бозьёфтҳои оқилонаи ин раққосаи бомаҳорат рақси мазкурро махсусан латифу нафис ва пурасрор гардонданд. Чӣ сон Зебо аз асрори ин рақс воқиф гашт? Боре мо ҳамроҳи ӯ аз хусуси он гуфтугӯ кардем, ки чи тавр ин рақс барои «Рамаяна» тайёр карда шуд. Ӯ гуфт: «Санъати шарқ бароям қарин аст. Ман махсусан рақсҳои ҳиндиро дӯст медорам. Вале иҷро кардани онҳо басо душвор аст. Бояд иқрор шуд, ки мо раққосаҳои ҳиндӣ барин рақс карда наметавонем. Чунки ҳар як ҳаракат дар рақсҳои ҳиндӣ маъное дорад, дар мо бошад, барои омӯхтани рақси ҳиндӣ мактабу мутахассисон нестанд. Масалан, мо рақси Рамаро чӣ тавр тайёр кардем? Рақсҳои артистони ҳиндиро бо диққат тамошо карда, расмҳоро аз эпоси ҳиндӣ аз назар гузаронида, тарзи ҳаракат, имову ишора ва дигар ҷузъҳои рақси ҳиндиро меҷустем, машқу тақлид мекардем. Ҳама дар ҷустуҷӯ будем. Чунончи, модарам, ки мухлиси рақси халқӣ мебошад, таклиф кард, ки ҳангоми рақс ангуштҳоро ёзондан даркор аст, ҳамроҳи ӯ ҳаракати марбут ба тирпарронӣ аз камонғӯлакро дарьёфт намудем». Зебо илова намуд: «Аммо, ба назари ман, ин кифоя нест. Рӯзҳои наздик ман ба Москва меравам, дугонаам дар он ҷо дар аспирантура мехонад, вай бо ҳиндудухтаре шинос аст, ки дар мамлакати мо таҳсил мекунад, вай рақсҳои ҳиндиро низ меомӯзад».

Инак, самараи тамоми ҷидду ҷаҳд ва ҷустуҷӯҳои Зеборо мо дар оинаи нилгун дидем.

Ба ташаккули истеъдоди Зебо модараш таъсири калон расонид. Хусусияти хоси театрҳои вилоятиро донистан даркор аст, ки яке аз онҳо зуд-зуд ба сафари ҳунарӣ баромадани он мебошад. Ойдина Усмонова Зеборо аз хурдсолӣ ҳамроҳаш мегирифт. Рақс меомӯхт. Зебо бори нахуст дар ҳафтсолагиаш ба саҳна баромад. Ӯ ҳангоми дар омӯзишгоҳи хореографӣ таҳсил карданаш тобистон ҳатман ҳамроҳи театр ва модараш ба гастроль мерафт, мехост бирақсаду санъаташро ба тамошобинон нишон диҳад ва рақсҳои навро биомӯзад.

Дар тарҷумаи ҳоли раққосагии ӯ балетмейстери театр Рамзия Баққол низ роли калон бозид. Ҳанӯз дар давраи мактабхониаш Зебо дар Хонаи пионерон аз Рамзия Баққол рақс меомӯхт. Маҳз ӯ истеъдоди Зеборо пай бурда, маслиҳат дод, ки рақсомӯзиро идома диҳад. Баъдҳо тақдир онҳоро ба як театр овард ва муаллимаи нахустин барои инкишофи истеъдоди Зебо кӯмак расондан гирифт.

Албатта, барои ҳунарпеша шудан як худи шароиту вазъияти мусоид кам аст. Характери Зебо қатъист. Ин характер ҳам дар маҳорати актрисаи драмавиро омӯхтани ӯ ва ҳам дар муносибати вай ба рақсҳо зуҳур ёфт. Боре ман аз Зебо пурсидам, ки кадом рақсҳо табъи дилаш мебошанд. Бояд гуфт, ки гуфтугӯи мо чандин сол пеш дар Ленинобод баргузор гардида буд.

— Ин ҷо бо як сухан ҷавоб додан душвор аст, — андешамандона ҷавоб дод ӯ. — Ман рақсҳои характернок, хусусан рақсҳои кавказиро барои зиндадилона, пурҷӯшу хурӯш ва серҳаракат буданашон басо дӯст медорам. Чунон ки мефаҳмед, сухан аз хусуси рақсҳои мардона меравад. Рақсҳои занонаи халқҳои Кавказ зоҳиран дилнокаш буда, ғурури занонаро ифода мекунанд. Онҳо назар ба рақсҳои мардона, ки мураккабтаранд, хеле камҳаракат мебошанд. Рақси «Лазгинча»-ро мисол мегирем. Одатан онро гурӯҳи мардон иҷро мекунанд. Ҳар раққос ягон ҷузъи мураккаби техникиро иҷро намуда, навбатро ба раққоси дигар медиҳад. Вале ба ман лозим меояд, ки ҳамаи ҷузъҳоро як худам ба ҷо оварда, бо нӯги панҷаи пойҳоям давр занам, дастонамро чобукона ба ҳаракат дарорам ва тамоми дигар унсурҳои мурак-

каби рақсро иҷро намоям. Ин кор басо душвор аст, аз хусуси мураккабии техникиаш бошад, ҳоҷати сухан нест. Вале ба ҳар ҳол ман рақси «Лазгинча»-ро бо майли том иҷро менамоям. Рақсҳои испанӣ, мексикӣ, лӯлиёнро низ дӯст медорам.

«Ба ҳар ҳол рақси «Лазгинча»-ро иҷро мекунам» гуфтанаш боз як калидест барои фаҳмидани характери Зебо Аминзода. Вақте ки Зебо охири солҳои ҳафтодум ба Душанбе омада, дар Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ ба ташкили ансамбли рақсии «Зебо» шурӯъ намуд, ман ин суханонро борҳо ба хотир овардам... Аввалҳо ҳама кор басо хастакунанда буд. Бо мурури вақт ансамбли рақсии «Зебо» қобилияташро нишон додан гирифт. Яке аз душвории асосӣ дар зуд-зуд тағйир додани программа мебошад. Ҳатто ансамбли номии рақсии телевизиони РДГ, ки дар захирааш шумораи зиёди артистони касбӣ дорад, зуд-зуд ба вазъияти душвор афтода мемонад: программаро тайёр мекунаду барои тавассути телевизион намоиш додани он як чанд моҳ лозим мешавад. Агар ба тамошобинон маъқул шавад, бори дигар намоиш медиҳанд. Бори панҷум, ки нишон доданд, ба назар як чизи муқаррарӣ менамояд. Ансамбли «Зебо» ба душвориҳои бештаре дучор шуд. Дар республика омӯзишгоҳи хореографӣ нест. Ба ансамбль хонандагони синфҳои болой, онҳоеро гирифтанд, ки ҳам дар мактаб мехонданду ҳам ба репетиция меомаданд. Концертҳо тайёр мекарданд. Баъд гурӯҳи қариб ташаккульёфта пароканда шуд — баъди хатми мактаб тақдир ҳунарпешаҳои ҷавонро ба ҳар куҷо бурд, қариб ҳамаи корро аз нав сар кардан лозим омад. Вале ман чунин суханони Зеборо ба ёд овардам: «ба ҳар ҳол рақси «Лазгинча»-ро иҷро мекунам!» Душвор аст? Оре. Зебо фаҳмид, ки захираро пештар тайёр бояд кард. Дар назди ансамбль гурӯҳи хурдсолон ташкил меёбад. Ин бошад, душвории нави вобаста ба штат, балетмейстер ва дигар масъалаҳоро ба миён меорад.

Тамошобин кори бурдборона, хастакунанда, ташвишу тараддуди зиёдро намедонад. Зебо тадриҷан услуби кори ансамбльро дарк мекунад: ӯ аз рақсҳои халқӣ, ки асоси репертуарро ташкил медиҳанд, даст накашида, бо ҳамроҳии режиссёрони телевизион, солистони Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радио роҳҳои нави ифодакунию фасоҳатро меҷӯяд. Рақси «Эй Санам!», ки оҳангашро Ю. Лядов аз нав кор кардааст, як навъ тантанаи ансамбли ҷавон гардид. Мувофиқи ин оҳанг рақсе тайёр карданд, ки он дар як муддати кӯтоҳ муваффақияти калон пайдо кард. Боре ансамбль ба Республикаи Демократии Афғонистон сафар кард. Одамони дар аэропорт ҷамъомада ансамбльро бо суруди «Эй Санам!» истиқбол карданд ва таҳният гуфтанд. Онҳое, ки ин маросимро аз телевизор тамошо мекарданд, чунин пиндоштанд, ки ансамбль «Эй Санам» ном дорад.

Ансамбли ҷавон дар Тунис, Япония бомуваффақият баромад кард. Вале талаботи саҳна назар ба концерти ба воситаи телевизион нишондодашаванда дигар аст. Саҳна нуқсу иллатҳои техникӣ, алалхусус артисти касбӣ будан ё набудани ҳунарпешаро зуд ифшо мекунад. Инак, Зебо бо «навшогирдон»-и ансамбль монда нашуда кор мекунад. Маҳорати касбии раққосаҳо такмил меёбад.

Тавлиди чизи нав на танҳо душвории объективист. Ансамбль аввалҳо муқобилони худро низ дошт. Бинобар ин иродаву характер, маҳорати қатъиян пеш гирифтани роҳи интихобкардаи худ даркор буд. Тамошобини иттифоқӣ баромади ансамбли «Зебо»-ро борҳо тамошо кардааст. Агар концертҳои аввалинро бо концертҳои охирин муқоиса кунем, эволюцияро дар намоиши рақс, синтези онро бо дигар навъҳои санъат, бо имкониятҳои техникаи телевизионӣ — истифодаи монтаж мушоҳида кардан мумкин аст. Концертҳои аввалин бевосита дар дашту доманаҳо, соҳили дарьёҳо, дар шафати кӯҳу паҳлӯи дарахтони бед ба навор гирифта мешуданд. Ба ақидаи режиссёр, кӯҳҳову дарахтони бед рақси ҷавондухтарони пурғайрату серҳаракатро боз ҳам пурмазмуну дилрабо мекарданд. Ин усул хеле муқаррарию оддӣ бошад ҳам, назар ба он ки бевосита аз студия намоиш дода мешавад, як қадам пеш буд. Ҳам дар мавриди аввал ва ҳам дар мавриди дуюм ба рақс дастаи асбобҳои мусиқии халқӣ ҳамовоз мешуд. Ба муваффақияти кори ансамбль, аз афташ, рақси «Эй Санам!» сабабгор шуд. Дар концерти охирин, ки аз рӯи усули намоишаш соф телевизионӣ буд, аз паси парда овози сурудхонӣ танинандоз мегардид. Зимнан, сурудҳоро ҳофизони насли нав, ба назари мо, бо тарзу усули беҳтарин ҳофизони ҳозиразамони эстрадӣ месароянд. Оддӣ карда гӯем, инҳо ҳофизони муосири эстрадаи тоҷик мебошанд, ки суруди халқиро ба рӯҳу талаботи ҳозира мувофиқ сохта, вале ҷавҳари халқияти онро маҳфуз доштаанд. Сурудҳои онҳо хусусияти миллӣ, дилрабой ва ҷозибаашонро нигоҳ дошта, имконият медиҳанд, ки рақсҳои халқӣ ҳам иҷро карда шаванд. Ин ҷо ҳам қадами қатъ ва ҷасурона, маҳорати навҷӯй, такомули оҳанг лозим буд, вале на ба дараҷае, ки хусусиятҳои миллӣ тамоман гум шаванд. Инак, маҳфуз доштани симои «ҷавон»-и ансамбли «Зебо» боз як муваффақият аст.

Арзи вуҷуд кардани «Зебо» (зимнан, ягона коллективи рақсӣ дар мамлакат, ки дар назди Комитети давлатии оид ба телевизион ва радио вуҷуд дорад) имкон дод, ки дар инкишофи санъати рақс қадами нав ба пеш гузошта, он бо имкониятҳои нави техникии телевизион «пайваст» карда шавад. Ин, такрор мекунам, кори бағоят мушкил аст, вале онро, эҳтимол, фақат худи роҳбари ансамбль медонад. Мо, тамошобинон бошем, танҳо натиҷаи ҷустуҷӯ, заҳмати тӯлонӣ, кори бурдборонаву босуботро мебинем. Ансамбли «Зебо» акнун даҳсола мешавад. Боварӣ дорем, ки вай моро бо рақсҳои зебояш минбаъд ҳам мафтун месозад.

**В. ЛЫСЕНКОВ.**
**Сурати В. ИВАЩЕНКО.**

# ГАЗЕТАИ РАЙОНӢ ДАР МАРҲАЛАИ ДИГАРГУНИИ КУЛЛӢ

РОҲИ БОЗСОЗӢ, ки съезди XXVII партия муайян карда, Пленумҳои январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС конкретӣ гардониданд, характери торафт амиқтар пайдо намуда, ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият дахл мекунад. Дар ин процесс воситаҳои ахбороти оммавӣ роли калон мебозанд. «Матбуот, — қайд кард дар Пленуми январӣ М. С. Горбачёв, — ошкорбаёниро дар мамлакат бояд дастгирӣ кунад, халқи моро хабардор намояд. Вале вай ин корро бояд бо ҳисси масъулият иҷро кунад — мо чунин хоҳиш дорем. Аз паи хабарҳои ҳангомаомез ва аз паи ҷустуҷӯи фактҳои аҷоибу ғароиб шудан лозим нест. Ба мо матбуоте лозим аст, ки дар бозсозӣ фаъолона иштирок дошта бошад!». Ин талабот ба матбуоти районӣ, ки ҳамроҳи комитетҳои районии партия ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ аз ҳама бештар наздик аст, пурра дахл дорад.

Муносибати комитетҳои партиявии райониро ба бозсозӣ аз бисьёр ҷиҳат фаъолияти органҳои чопии онҳо, пурмазмунии хабару мақолаҳо равшан нишон медиҳанд.

Услуби кори комитети партиявии райони Колхозобод торафт бештар такмил меёбад. Комитети партиявии район, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои вусъати бозсозӣ, босуръат тараққӣ додани иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ кори зиёдеро ба ҷо меоранд. Дар район ошкорбаёнӣ пойдор гардида, интихоби роҳбарон таҷриба карда мешавад. Ба муқобили беҳаракатию кӯҳнапарастӣ суботкорона мубориза бурда, барои ташаббусу эҷодкорӣ, мустақилияти кадрҳо имконият фароҳам оварда, оиди солим гардониданн муҳити маънавӣ дар коллективҳои меҳнатӣ тадбирҳо андешида мешаванд. Газетаи райони «Ҳақиқати Колхозобод» дар ин дигаргуниҳо чӣ гуна роле мебозад? Оё дараҷаи хабару мақолаҳои он ба талаботи замон мувофиқ аст? Инак, дар мақолаи зайл аз ҳамин хусус сухан меравад.

...Солҳои зиёдест, ки ман ин газетаро мутолиа мекунам, зиёда аз ин, се сол пеш дар саҳифаҳои «Курган-Тюбинская правда» бо мақолаи обзорӣ баромад карда будам. Дар давоми якуним соли охир дар газета чӣ гуна тағьирот ба амал омадааст? Бояд гуфт, ки зоҳиран тағьирот хеле кам аст. Рубрикаҳои нав, сарлавҳаҳои наву тоза каманд, аз ҷиҳати характери ороиш газета мисли пештара бетағьир мондааст. Вале қайд бояд кард, ки газета аз паи хабару мақолаҳои чопшуда бештар материал чоп мекардагӣ шудааст. Доир ба ин мавзӯъ як қатор рубрикаҳо мавҷуданд: «Баъди рейд», «Газета дар ин мавзӯъ баромад карда буд», «Аз паи хабарҳои чопшуда», «Баъди баромади газета» ва ғайра. Ҳарчанд сусту бо душворӣ бошад ҳам, вале газета мақомашро дар рафти бозсозӣ муайян мекунад.

Пӯшида нест, ки боварибахшии хабару мақолаҳои чопшаванда аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки журналистони газетаи районӣ аз воқеаҳои район, аз вазъияти ин ё он соҳаи хоҷагии халқ то чи андоза воқифанд. Комитети партиявии район инро ба назар гирифта, барои беҳтар намудани кори воқифгардонии ходимони газета тадбирҳои зиёдеро ба амал мебарорад. Ва ин ҳам баъди иваз шудани роҳбарияти район ба вуқӯъ пайваст. Акнун котибони комитети партиявии район бо коллективи эҷодии редакция мунтазам мулоқот мекунанд. Бисьёр вақт комитети партиявии район ба журналистон адреси таҷрибаи пешқадамро хабар дода, ба онҳо таклиф менамояд, ки сабабҳои ақибмониро дар ин ё он коллективи меҳнатӣ муайян кунанд. Ба беҳтар шудани воқифгардии кормандони редакция ҳамин ҳам мусоидат менамояд, ки дар пленуми моҳи марти соли ҷорӣ баргузоргардида муҳаррири газетаи районӣ аъзои бюрои комитети партиявии район интихоб карда шуд. Дар саҳифаҳои газетаи районӣ мунтазам ҳисоботи маҷлисҳои бюрои комитети партиявии район низ чоп карда мешавад.

Шумораҳои газетаро варақ зада, кас боварӣ ҳосил мекунад, ки дар саҳифаҳои он дар мавзӯъҳои муҳим хабару мақолаҳои зиёде чоп мешаванд. Дар бисьёр материалҳо кӯшиши муаллифон барои тасвир намудани вазъияти ҳақиқии корҳо, муфассалтару объективонатар таҳлил кардани онҳо ба назар мерасад.

Бисьёр баромадҳо аз он хусус шаҳодат медиҳанд, ки журналистон ба чунин проблемаҳои иқтисодиёт, соҳаи социалии район ҷасурона дахл менамоянд, ки ҳалли онҳо ба ташкилотҳои вилоятию республикавӣ вобаста аст. Ба ташкилотҳои вилоятӣ ва вазорату идораҳои дахлдори республика фиристодани чунин хабару мақолаҳо ба ҳукми қоида даромадааст. Масалан, дар ибтидои моҳи феврал газета материали К. Насриддинов «Реконструкция мӯҳтоҷи суръатфизоист»-ро дар бораи вазъияти корҳо дар заводи нефту

битум чоп кард. Муаллиф сабабҳои қафомонии корхонаи як вақтҳо пешқадамро муфассал таҳлил кардааст. Соли 1986 барои коркунони завод соли бебарор омад: планҳои истеҳсол ва фурӯши маҳсулот иҷро нашуданд. Яке аз сабабҳои асосии ин, ба фикри муаллиф, аз он иборат аст, ки реконструкцияи корхона, ки ҳанӯз соли 1984 оғоз ёфта буд, тӯл кашида истодааст. Бо реконструкция якчанд ташкилоти бинокорӣ машғул аст. Мувофиқи план бинокорон мебоист ҳанӯз моҳи маи соли гузашта тамоми корҳои навкунии техникаи корхонаро анҷом медоданд, вале то ҳол маълум нест, ки ин кор кай ба охир мерасад. Ва ҳол он ки, қайд мекунад журналист, ба завод хелҳои нави ашьёи хом омада истодаанд, ки онҳо бояд бо таҷҳизоти нав кор карда баромада шаванд.

Вазъияти мураккаби корхона ба Вазорати сохтмони роҳ, ки заводи мазкур дар ихтиёри вай мебошад, нағз маълум аст. Аммо маълум нест, ки чаро дар вазорат бепарвой зоҳир менамоянд? Бинобар ин моҳи марти соли ҷорӣ газета ба проблемаи реконструкцияи заводи нефту битум боз рӯ овард. Дар мақола аниқ гуфта шудааст, ки вазъият дар завод боз ҳам мураккабтар гардидааст. Дар кварталн якум плани фурӯши маҳсулот ҳамагӣ сеяк, плани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот бошад, нисфӣ иҷро гардидаасту халос. Проблемаҳои дар мақолаи пештара бардоштошуда ҳал нашуда мондаанд. Як ҷиҳати характернокро қайд бояд кард, ки агар дар мақолаи якум редакция роҳбарияти заводро пурра дастгирӣ карда бошад, пас ин дафъа ҳам роҳбарият ва ҳам ташкилотҳои ҷамъиятӣ барои бепарвоию беҳаракатиашон барҳақ зери тозиёнаи танқид гирифта шудаанд. Газета барҳақ қайд мекунад, ки душвориро баҳона кардан кори осон аст. Барои барҳам задани он бештар суботкорӣ зоҳир намуда, дар назди вазорат ҷасурона масъала гузоштан, захираҳои дохилиро истифода бурдан даркор аст. Масалан, нишон дода мешавад, ки дар завод мусобиқаи социалистӣ рӯякӣ ташкил карда, интизоми меҳнат хеле суст шудааст. Танҳо дар давоми ду моҳи аввали соли ҷорӣ аз ин корхонаи начандон калон 14 кас рафтааст. Бо анҷом ёфтани реконструкция душвориҳо кам намешаванд, баръакс, вазифаҳои дигару мураккабтар ба миён меоянд. Аз ҷумла, кор фармудани таҷҳизоти нав ихтисоси баланди коргаронро талаб мекунад. Дар ин бора ба ҷуз роҳбарони завод, кӣ ғамхорӣ карданаш лозим? Газета маслиҳат медиҳад: шояд дар назди омӯзишгоҳи касбҳои техникии № 19, ки дар ҳудуди район воқеъ гардидааст, курсҳо ташкил намудан ба мақсад мувофиқ мебуд?

Бо ин ду мақола шинос гардида, кас ба чунин хулоса меояд, ки журналисти онҳоро навиштағӣ кӯшидааст ҳатталимкон ба вазъияти корҳои корхонаи ақибмонда сарфаҳм равад ва ин кор аз бисьёр ҷиҳат ба ӯ муяссар гардидааст.

Мусобиқаи социалистӣ дар саҳифаҳои газета мавзӯи доимист. Ҳар моҳ ба он як саҳифа бахшида мешавад. Дар ҳамаи саҳифаҳое, ки ман аз назар гузаронидам, ҳатман материале ҳаст, ки шаклпарастиро дар ташкили мусобиқаи меҳнатӣ ошкор месозад. Албатта, бисьёр вақт танқид рӯякӣ, яктарафа буда, проблемаҳои пуртаъсир гардондани мусобиқа беҷуръатона ба миён гузошта мешаванд. Инак, як мисол. Дар шумораи газета аз 28 январи соли ҷорӣ таҳти сарлавҳаи «Канӣ ҳавасмандӣ?» мақолаи танқидӣ чоп шудааст, ки дар он аз хусуси ташкили мусобиқаи социалистӣ дар управленияи хоҷагии коммуналии район сухан меравад. Дар мақола иборaҳои умумӣ бисьёру мисолҳои конкретӣ каманд. Дар худи ибтидои мақола аз он хусус рақамҳо оварда мешаванд, ки корхона супоришҳои соли 1986-умро иҷро накард. Яъне, хулоса мебарорад муаллиф, «роҳбарон назоратро ба иҷрои план суст кардаанд». Вале сабабҳои иҷро нашудани план таҳлил нашудаанд. Дар хотима бошад, ба маъмурият ва ташкилотҳои ҷамиятии райселькомхоз барои ислоҳи вазъияти баамаломада маслиҳатҳои умумӣ дода мешаванд, яъне гуфта мешавад, ки корро мувофиқи талаботи съезд ба роҳ монда, мусобиқаи ҳақиқии байни бригадаю звеноҳо ташкил карда, таҷрибаи коллективҳои пешқадам омӯхта, ба тарбияи кадрҳо бештар диққат дода шавад ва ғайра. Чунон ки мебинем, ин ҷо худи газета ба қайди ибораҳои забонзада гирифтор шудааст.

Вале дар мавзӯи мусобиқа материалҳои хуб низ чоп шудаанд. Охири моҳи ноябри соли гузашта мурочиатномаи коллективи фермаи колхози «40-солагии Октябрь» дар бобати бомуваффақият ба анҷом расондани зимистонгузаронии чорво, афзун гардондани истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти чорво чоп шуда буд. Ташаббуси чорводоронро комитети районии партия дастгирӣ намуд. Баъди бештар аз ду моҳ гузаштан журналистон қарор доданд тафтиш намоянд, ки чи тавр худи ташаббускорон ба қавлашон вафо мекунанд. Инак, чиро ошкор намуданд? Ширдӯшии шабонарӯзӣ аз ҳар сар модагов наафзуда, баръакс, 0,5 килограмм, умуман дар ферма бошад, истеҳсоли шабонарӯзии шир назар ба ҳамин даврaи соли гузашта 150—170 килограмм кам шудааст. Хатари реалии иҷро нашудани плани семоҳа ба вуҷуд омад. Мақолаи таҳти унвони «Корҳо чӣ тавр, ташаббускорон?» дар саҳифаи аввали газета чоп шуд, ки ин аҳамияти онро боз ҳам зиёдтар карда, диққати хонандагонро ба худ ҷалб намуд.

Бо вуҷуди ин ҳам газета ҳанӯз ёрдамчии фаъоли комитети партиявӣ, мубориэи бозсозӣ нашудааст. Журналистон бояд ҳарчи зудтар аз ибораҳои обшуста, аз материалҳои якранги дилгиркунанда, ки бисьёр вақт тамоми саҳифаҳои газета пур аз онҳост, фориғ гарданд. Масалан, образи қаҳрамони деҳот дар саҳифаҳои газета басо якранг аст. Ӯ аз ҳама барвақт, пеш аз дамидани субҳ аз хоб мехезад. Аз ҳама барвақттар ба саҳро, ферма меравад. Рафиқони ҳамкораш ҳар қадар бикӯшанд ҳам, ба онҳо муяссар намегардад, ки аз вай бисьёртар пахта бичинанд

ва ё шир дӯшанд. Вай ҳатман аъзои комитетҳо ва комиссияҳои гуногун ва, одатан, аз ҳама фаъолтар аст. Ӯ ба хона хеле бевақт, хастаҳолу бемадор меояд, вале фурсати хобидан надорад: газетаю журналҳоро, ки ба бисьёре аз онҳо обуна шудааст, варақ задан, намоишҳои телевизионро тамошо кардан даркор аст. Агар қаҳрамон аъзои партия бошад, пас хонанда ҳатман бо вариантҳои гуногуни айни як фикр вомехӯрад: фалон сол барои ӯ соли фаромӯшнашаванда гардид, коммунистони колхоз, совхоз, ё корхона ӯро ба сафи худ қабул намуданд. Албатта, фавран масъулияти вай барои кори супурдашуда афзуд, вай мекӯшад боз ҳам беҳтар кор кунад, то ки сазовори боварии калон гардад. Таҷрибаашро саховатмандона ба ҷавонон меомӯзад, ҷавонон ӯро дӯст медоранд, ӯ сахтгир бошад ҳам, боадолату меҳрубон ва дилсӯз аст. Хулласи калом, дар ҳама бобат намунаи ибрат аст.

Барои исботи фикри боло як мисолро аз соли гузашта, аз 31 июль меорам. Дар саҳифаи дуюми газета дар бораи дӯзандаи ательеи «Гулдаст» лавҳае чоп шудааст. Барои чӣ ӯ дӯзанда шуд? Ба қавли журналист, вай ин касбро аз хурдсолӣ орзу мекард. Орзуи ӯ баъди хатми мактаб ҷомаи амал пӯшид. Аввалҳо ба ӯ душвор буд. Вале қаҳрамон аз онҳое нест, ки нобарории кор рӯҳафтода кунад. Ҷидду ҷаҳди комил, меҳнатдӯстиаш имкон доданд, ки устоди касби худ шавад. Барои ин, албатта, ба ӯ мураббиёни меҳрубон кӯмак расонданд. 12 сол ноаён гузашт, инак, акнун худи вай шогирдони зиёд дорад. Соли 1985 барои ӯ соли фаромӯшнашаванда гардид: ӯро ба сафи партия қабул карданд. Баъд тарҷимаи ҳоли ӯ бо схемаи маълум ҷараён меёбад. Фаҳмост, ки барои навиштани чунин материал ба журналист ҳоҷати бо қаҳрамони худ вохӯрдан нест, танҳо бо баъзе маълумотҳои тарҷимаиҳолӣ шинос шуда, аз нишондиҳандаҳои меҳнатии ӯ воқиф гардад, кифоя аст.

Хуб нест, ки бисьёр чунин материалҳои забонзаду якранг таҳти рубрикаи «Коммунист дар сафи пеш» чоп мешаванд.

Дар саҳифаи аввали газета дар бораи нигоҳубини ниҳолҳои пахта дар яке аз бригадаҳо хабар чоп шудааст. Мо сатрҳои аввали онро аз назар гузаронда, пешакӣ медонем, ки баъд аз чи хусус сухан меравад. Деҳқонон ба фалон қадар гектар киштзор нигоҳубин мекунанд, дар ҳар бутта аллакай фалон адад кӯрак, гул ва шона мавҷуд аст. Моҳи июль барои ба ҳосил зам кардани ҳосил моҳи ҳалкунанда аст, бинобар ин барои хушсифат ба ҷо овардани тамоми тадбирҳои агротехникӣ аз рӯи принципи «Эстафетаи деҳқонӣ» мусобиқа ташкил карда шудааст. Боз огоҳ мешавем, ки июль моҳи гармтарин асту дар саҳро намии замин тез бухор мешавад, барои сифати обмонӣ назорати қатъӣ муқаррар карда шудааст. Обмонҳои ботаҷриба мекӯшанд, ки обмониро сари вақт ташкил намоянд. Баъд чи тавр қитъаҳоро аз алафҳои бегона тоза мекунанд ва дар ин кор кӣ ибрати хуб нишон медиҳад. Ин хабари муфассал бо чӣ хотима меёбад? Албатта, бо хотирнишон кардани ӯҳдадориҳои бригада.

Шакли дигари хабари якранг хабари истеҳсолӣ мебошад. Инак, яке аз онҳоро меорем, ки таҳти унвони «Сазовори эҳтиром» чоп гардидааст. Вай кӯтоҳ аст, бинобар ин онро пурра биёрем: «Дар шӯъбаи махсуси «Навобод» номи Қурбон Санговро ҳама бо эҳтиром ба забон мегиранд. Вай ба туфайли он сазовори эҳтироми умум гардид, ки дар давоми бист сол касби челонгариро ба хубӣ омӯхт. Чунон ки малум аст, дар коллектив сазовори обрӯю эҳтиром шудан кори осон нест. Қурбон-ака Сангов ба ин обрӯ дар натиҷаи ҷустуҷӯи эҷодӣ, самаранок истифода бурдани вақти кор, қатъиян риоя намудани интизоми меҳнат сазовор гардидааст. Ба туфайли Сангов барин шахсони меҳнатдӯст ҳамаи 141 трактори шӯъба дар ҳолати хуби техникӣ нигоҳ дошта мешавад ва мунтазам дар саҳро кор мекунанд».

Дӯхтаи рӯзномаро варақ зада, бисьёр чунин хабарҳоро дарьёфт намудан мумкин аст, ки танҳо адресу фамилияҳо дигаранду халос. Мутаассифона, чунин материалҳои якранг ба миқдори бисьёр ва дар вақте чоп карда мешаванд, ки партия дар назди воситаҳои ахбороти оммавӣ вазифаи ҷасуронатар, навоварона кор карда, бо ҳар роҳ ба бозсозӣ кӯмак расонданро гузоштааст. Касалие, ки номаш қолаб мебошад, на танҳо ба «Ҳақиқати Колхозобод» хос аст. Ба ақидаи мо, газетаҳои вилоятӣ, ки дар онҳо ҳам материалҳои якрангу забонзад бисьёранд, ибрати бад нишон медиҳанд.

Вале дар ҳамаи камбудиҳо танҳо журналистонро гунаҳгор кардан ноодилона мебуд. Газета органи комитети партиявӣ, симои он мебошад. Дар тӯли солҳои бисьёр дар район муҳити хотирҷамъӣ, бепринципӣ ҳукмрон буд, ки ба ин роҳбарони ташкилоти партиявии район мусоидат намуданд. Бисьёр коркунони масъул ба ғалабаҳои бардурӯғ одат карда монданд, солҳои зиёд ходимони газета низ хоҳиши роҳбарони районро ба ҷо оварда, далелҳои набударо далелҳои ҳақиқӣ гӯён ба қалам медоданд, ки акнун аз ин одати бад халос шудан душвор аст.

Ҳоло корҳо ислоҳ мешаванд. Ҳайати таҳририя, ташкилоти партиявӣ нисбат ба коркунони эҷодӣ хеле серталаб шудаанд, — мегӯяд муҳаррири газета М. Қодиров. — Мо мекӯшем, ки дар мисоли материалҳои матбуоти марказӣ ва республикавӣ ба онҳо навиштани материалҳоро ёд диҳем. Боварӣ дорем он дигаргуниҳои мусбие, ки ҳоло дар мо ҳастанд, вақтҳои наздик боз ҳам назаррас мешаванд ва газета вазифаҳои ба зиммааш гузошташударо беҳтар ба ҷо оварда метавонад.

С. МИРЗОРАҲМАТОВ,
журналист.

# ФАКТУ РАҚАМҲО. УМС РСС Тоҷикистон хабар медиҳад

ДАР СОЛҲОИ Ҳокимияти Советӣ дар соҳаи нигаҳдории тандурустӣ дигаргуниҳои ҷиддӣ ба амал омаданд. Дар республика шабакаи васеи муассисаҳои тиббӣ ба вуҷуд оварда шуд, — 325 беморхона амал мекунад, ки онҳо дорои 50,1 ҳазор кати беморӣ мебошанд. Ҳоло ба аҳолии республика бештар аз 12900 нафар духтурон хизмат мерасонанд. Дар Тоҷикистони тореволюционӣ танҳо як беморхона бо 40 кат, 19 духтур мавҷуд буданд. Дар ин давра шумораи духтурон ба ҳар 10 ҳазор нафар аҳолӣ аз 0,2 ба 26,8 нафар, миқдори кати беморхонаҳо аз 0,4 ба 104,2 адад расид.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ дар бобати муҳофизати саломатии занон ва кӯдакон ғамхории зиёд зоҳир менамоянд. Дар республика 567 консультацияи занона, табобатхонаю амбулатория мавҷуд аст, ки тамоми онҳо дар солҳои Ҳокимияти Советӣ барпо карда шудаанд. Ғайр аз ин, ба беҳтар шудани хизмати тиббии занон ва бачагон, пешгирӣ кардани касалиҳои гуногун институти тадқиқоти илмии муҳофизати модарон ва кӯдакони Вазорати нигаҳдории тандурустии республика низ кӯмак мерасонад.

Фавти аҳолӣ ва пеш аз ҳама кӯдакон кам шуд, ки ин далели хеле баланд гардидани дараҷаи некӯаҳволӣ, инкишофи нигаҳдории тандурустӣ, беҳтар шудани хизмати тиббӣ мебошад.

Шумораи шахсоне, ки бо муоинаи тиббӣ фаро гирифта шудаанд, ба ҷои 1244,2 ҳазор нафари соли 1975 дар соли 1986 ба 2282 ҳазор нафар расид, яъне 83 фоиз зиёд шуд.

**Нишондиҳандаҳои асосии инкишофи нигаҳдории тандурустӣ**
(дар охири сол)

| | 1940 | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи беморхонаҳо | 121 | 294 | 281 | 318 | 325 |
| Адади катҳои беморхонаҳо | 4490 | 29205 | 39645 | 48520 | 50115 |
| Адади катҳо ба ҳар 10 ҳазор аҳолӣ | 28,6 | 97,7 | 98,8 | 104,3 | 104,2 |
| Шумораи амбулаторияҳо | 245 | 371 | 465 | 668 | 697 |
| Шумораи пунктҳои фельдшерию акушерӣ | 273 | 868 | 1201 | 1273 | 1313 |
| Шумораи консультацияҳои занону кӯдакон ва табобатхонаҳо | 71 | 201 | 356 | 548 | 567 |
| Адади катҳои духтурӣ ва акушерӣ барои занони ҳомила ва таваллудкунанда | 578 | 2870 | 3992 | 5411 | 5755 |

Комьёбиҳои республика дар боби кам шудани касалиҳо ва беҳтар гардидани саломатии меҳнаткашон пеш аз ҳама натиҷаи вазифаҳои худро поквиҷдонона ба ҷо овардани духтурон, ҳамшираҳои тиббӣ, афзудани шумора ва такмили ихтисоси онҳо мебошанд.

**Шумораи коркунони тиббӣ**
(дар охири сол)

| | 1940 | 1970 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи духтурони ҳамаи ихтисосҳо (ҳазор нафар) | 0,6 | 4,7 | 9,4 | 12,4 | 12,9 |
| Шумораи коркунони миёнаи тиббӣ (ҳазор нафар) | 2,7 | 15,4 | 26,1 | 33,3 | 35,0 |
| Ба 10 ҳазор нафар аҳолӣ рост меояд: духтурон | 4,1 | 15,9 | 23,5 | 26,6 | 26,8 |
| коркунони миёнаи тиббӣ | 17,0 | 51,4 | 65,0 | 71,7 | 72,7 |

Нисбат ба соли 1970 шумораи духтурон 2,7 баробар, шумораи коркунони миёнаи тиббӣ 2,3 баробар зиёд шуд. Ҳозир ба 10 ҳазор нафар аҳолӣ 27 духтур ва 73 коркуни миёнаи тиббӣ рост меояд. Бо вуҷуди афзудани шумораи духтурон ва коркунони миёнаи тиббӣ онҳо махсусан дар маҳалҳо намерасанд.

Дар республика бо тайёр кардани кадрҳои тиббӣ Институти тиббии давлатии Тоҷикистон ва 7 омӯзишгоҳи тиббӣ машғуланд, ки ҳоло дар онҳо 13 ҳазор нафар студентон, аз ҷумла дар институти тиббӣ 5 ҳазор, дар омӯзишгоҳҳои тиббӣ 8 ҳазор нафар студентон таҳсил мекунанд. Ин назар ба соли 1940-ум 9 ҳазор нафар зиёд мебошад.

Аз соли 1981 сар карда институти тиббӣ аз рӯи 4 ихтисос кадр тайёр мекунад: муолиҷавӣ, бачагона, дандон ва дорусозӣ. Омӯзишгоҳҳои тиббӣ дар солҳои охир аз рӯи 7 ихтисос коркунони тиббӣ тайёр мекунанд.

Институти тиббии давлатии Тоҷикистон аз соли 1943 то имрӯз 15 ҳазор духтур, омӯзишгоҳҳои тиббӣ бошанд, дар солҳои 1940 — 1986-ум 47,5 ҳазор мутахассис тайёр намуданд.

Дар байни тадбирҳои мустаҳкам намудани саломатии аҳолӣ муолиҷаи санаторию курортӣ, истироҳат ва туризм роли калон мебозанд, ки ташкили онҳо дар республика мунтазам такмил меёбад.

**Санаторияҳо ва муассисаҳои истироҳатӣ**
(дар охири сол)

| | 1970 | 1975 | 1980 | 1985 | 1986 |
|---|---|---|---|---|---|
| Шумораи санаторияҳо ва муассисаҳои истироҳатӣ (ба ғайр аз як-дурӯза) | 32 | 52 | 63 | 73 | 77 |
| дар онҳо катҳо (ҳазор) | 5,4 | 7,8 | 9,6 | 12,6 | 12,4 |
| Шумораи санаторияҳо ва пансионатҳои муолиҷанок | 16 | 31 | 38 | 39 | 39 |
| дар онҳо катҳо (ҳазор) | 3,5 | 4,1 | 5,6 | 6,3 | 6,2 |
| Дар санаторияҳо ва муассисаҳои истироҳатӣ муолиҷа карданд ва дам гирифтанд (ба ғайр аз як-дурӯза, ҳазор нафар) | 44,0 | 103,4 | 151,4 | 213,2 | 213,7 |

Дар зарфи бисту панҷ соли охир миқдори санаторияю муассисаҳои истироҳатӣ дар республика 2,6 баробар афзуд. Соли 1986 дар санаторияҳо, муассисаҳои истироҳатӣ, базаҳои туристӣ 368 ҳазор нафар меҳнаткашон ва аъзоёни оилаи онҳо муолиҷа ва истироҳат карданд, аз онҳо 214 ҳазор нафарашон аз муолиҷа ва истироҳати дарозмуддат, 83 ҳазор нафарашон истироҳати як-дурӯза, 71 ҳазор нафарашон аз маршрутҳои туристии рӯзҳои истироҳат истифода бурданд.

Ба матбаа 03.07.87 супурда шуд. Ба чопаш 22.07.87 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4 Адади нашр 16506 (тоҷикӣ — 11743, русӣ 4763). КЛ 02279. Супориши 1329.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон

[Kommunisti Tojikiston.]



**Дар шумора:**






9
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

● АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

9 сентябрь 1987

● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



● НАШРИЕТИ ҚМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов

Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:
734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

**1 август дар Душанбе пленуми VII Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.**

**Дар пленум ҳамчунин котибони дуюми дар ҳайати КМ набудаи комитетҳои вилоятӣ, котибони якуми комитетҳои шаҳрӣ, районии партия, раисони комиҷроияҳои советҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии депутатҳои халқӣ, роҳбарони вазоратҳо, идораҳои республика, корхонаҳои калон, ташкилотҳо, хоҷагиҳо, баъзе котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, олимон, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Комитети назорати халқӣ, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, коркунони органҳои воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.**

**Пленум масъалаҳои зеринро муҳокима намуд:**

**1. Ҷамъбасти Пленуми июнии (соли 1987) КМ КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика дар роҳи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар заминаи бозсозии куллии идоракунӣ.**

**2. Дар бораи ҳисобот аз хусуси афзоиши сафҳои ташкилоти партиявии республика дар нимаи аввали соли 1987.**

**Аз рӯи масъалаи якуми рӯзнома котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов маърӯза кард.**

**Дар муҳокимаи маърӯза инҳо иштирок намуданд:**

**Т. М. Мирхолиқов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, И. И. Қурбонов — ҷонишини якуми раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, В. Р. Краюшкина — саринженери иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР, С. Бекназаров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, А. К. Ҳамсариев — ронандаи базаи мошинҳои вазнини управленияи бинокории «Роғунгэсстрой», И. Е. Пономарёв — коркуни масъули аппарати КМ КПСС, Б. Э. Худоёрова — мудири участкаи колхози ба номи Горькии райони Коммунистӣ, В. И. Медведев — вазири саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон, Ҷ. Х. Файзова — говдӯши колхози ба номи Шаталови райони Кӯлоб, И. Ф. Глазунов — директори комбинати маъдантозакунии Анзоб, Ш. Қ. Қаландаров — вазири саноати сабуки РСС Тоҷикистон, А. Ҳ. Ҳалимов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе, М. С. Осимов — президенти Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон, Ю. П. Зацаринный — ҷонишини раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, С. Ш. Ашӯров — раиси Госснаби РСС Тоҷикистон.**

**Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул кард.**

**Дар пленум мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Ю. Е. Сухов дар бораи ҳисобот аз хусуси афзоиши сафҳои ташкилоти партиявии республика дар нимаи аввали соли 1987 ахборот дод.**

**Дар муҳокимаи ин масъала инҳо иштирок доштанд: В. С. Савельева — котиби якуми комитети партиявии райони Роҳи Оҳан, Ш. Киличев — котиби комитети партиявии совхози ба номи Ҷ. Расулови райони Ильич, М. Ю. Юсуфҷонова — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Чкаловск.**

**Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул кард.**

**Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъалаи ташкилиро муҳокима намуд. Азбаски Г. Б. Бобосодиқова ҷонишини раиси ҷамъияти умумииттифоқии «Знание» тасдиқ шудааст, пленум ӯро аз вазифаи котиб ва аъзои Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод кард.**

**Дар пленум аъзои КМ КПСС, вазири энергетика ва электрификацияи СССР А. И. Майорец иштирок дошт.**

**Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон анҷом ёфт.**

# ТАҲСИЛИ СИЁСӢ ВА ИҚТИСОДӢ ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

БА РӮЗГОРИ имрӯзаи мардуми советӣ афзудани фаъолии граждании ҳамаи табақаҳои аҳолӣ, ташаббускорӣ дар гузориши масъалаҳои нав, барҳам задани карахтии бааммаломада хосанд. Ҳоло комилан равшан аст, ки бозсозӣ бебозгашт аст. Процесси навсозӣ торафт бештар шаклҳои конкретӣ пайдо карда, соҳаҳои нав ба нави ҳаёти ҷамъият, доираи беш аз пеш васеи проблемаҳоро дар бар мегирад. Қабл аз ҳама он ба мақсади бартараф кардани зиддиятҳое нигаронида шудааст, ки звеноҳои асосии механизми боздориро ташкил мекунанд. Бо ҳамин ба тараққиёти ҷамъиятӣ такони тавонои суръатфизой дода хоҳад шуд.

Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС вазифаҳои навбатии партияро оид ба бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёт муайян кард. Ҳаминро ба назар бояд гирифт, ки дар баробари мураккабии вазифаҳои ба амал баровардани ислоҳоти қатъӣ талабот нисбат ба кори идеологӣ ҳам меафзояд.

Ташаккули шуури меҳнаткашон, дар рӯҳи бозсозӣ тағьир додани психология ва тафаккури онҳо яке аз вазифаҳои асосии фаъолияти идеологии партия мебошад. Ва дар ин бобат таълими марксистӣ-ленинӣ, ки воситаи самарабахши обутоби идеявии кадрҳо, маорифи сиёсӣ ва тарбияи одамони советӣ, фаъол гардондани омили инсонӣ мебошад, бояд роли асосиро бозад. Аз ин ҷост, ки ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ, кормандони муассисаҳои идеологиамон лоиҳаи КМ КПСС «Роҳҳои асосии бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон»-ро бо мароқи калон пазируфтанд.

Проблемаи ҳалталаб — чунин аст фикри якдилонаи коммунистон. Системаи мавҷудаи таҳсил басо мураккаб буда, бо ҳаёт, талаботи амалияи замон суст алоқаманд ва аз ҳад зиёд маҳдуд карда шудааст. Роҳбарии партиявӣ ҳам ба ин соҳаи кори идеологӣ дар солҳои охир ғайриқаноатбахш буд. Қотибони якуми комитетҳои партиявӣ солҳои дароз дар машғулиятҳо иштирок намекарданд, нисбат ба коммунистон барои баланд бардоштани савияи назариявиашон мувофиқи Устави КПСС серталабӣ зоҳир карда намешуд. Зимнан чунин муносибати рӯякӣ ба таҳсили сиёсӣ ва иқтисодӣ дар соли гузаштаи таҳсил ҳам барҳам дода нашуда буд. Ҳол он ки мувофиқи қарори КМ КПСС «Дар бораи ташкили таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон дар соли таҳсили 1986—87» вай мебоист соли ҷустуҷӯ ва озмоиши фаъолонаи муносибатҳои замонавӣ ба ташкили процесси таҳсил мешуд.

Дар ташкилотҳои партиявии районҳои Айнӣ, Ашт, Ҳисор, Нов гузарондани озмоиш дар ин бобат аз тағьири структураи таҳсил, ташкили гурӯҳҳои шунавандагони мактабу семинарҳо иборат буду бас. Коркунони партиявӣ ба мазмуни машғулиятҳо эътибори даркорӣ намедоданд. Масалан, котибони комитетҳои партиявии районҳои Ғарм, Ҷиргатол, Ленин, Файзобод, чуноне ки тафтишот нишон дод, дар системаи маорифи партиявӣ маҳз кадом мавзӯъҳо омӯхта шуданашонро намедонанд.

Як қатор вазорату идораҳои республика ҳам аз таълими иқтисодии меҳнаткашон дар канор мондаанд. Чунончи, дар корхонаҳои Вазорати

саноати сабук бо таҳсил ҳамагӣ 37,6 фоиз, дар коллективҳои Вазорати сохтмон 39,3 фоизи коркунон фаро гирифта шудаанд. Дар колхозу совхозҳои Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон дараҷаи фарогирӣ бо таҳсили иқтисодӣ боз ҳам пасттар аст. Дар иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе, заводи чинивории Турсунзода ва заводи механикии Орҷоникидзеобод машғулиятҳо мунтазам алоқамандона бо ҳаёт гузаронда намешуданд.

Мутаассифона, Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ ҳам ба штаби ҳақиқии бозсозии системаи маълумоти марксистӣ-ленинӣ табдил наёфтааст. Гузарондани озмоишҳои мухталиф, ҷамъбасту интишори таҷрибаи пешқадам берун аз мадди назари он шудааст. Ба хоста гирифтану тайёр кардани кадрҳое, ки дар хонаю кабинетҳои маорифи сиёсӣ, университетҳои марксизм-ленинизм кор мекунанд, мисли пештара эътибори зарурӣ дода намешавад. Дар баъзе ҷойҳо ба ин участкаҳо фиристодани коркунони ноӯҳдабаро ва малакаҳои кори байни омма надоштагӣ ба ҳукми қоида даромадааст.

Ҳуҷҷати ба муҳокима гузошташуда фикру мулоҳиза ва таклифу орзуҳои коркунони идеологӣ, пропагандистон ва шунавандагонро дар бар гирифт, ки мақсад аз онҳо баланд бардоштани сифат ва самараи процесси таҳсил дар шароити нав мебошад.

Бозсозие, ки дар он пешбинӣ шудааст, бояд боиси афзудани самараи амалии машғулиятҳо гардида, таълими марксистӣ-ленинӣро ба фишанги таъсирбахши навсозии революционӣ ва тезонидани пешравии мо табдил диҳад.

Ба одамон омӯхтани тарзи нави кор, хоҷагидории оқилонаю сарфакорона, маҳорати идоракунӣ басо муҳим аст. Таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ бояд боиси ҷиддияти замони ҳозираро дарк кардани ҳар як одами советӣ гардад, тафаккури навро ташаккул диҳад, психологияи кадрҳоро дар рӯҳи муносибати нővоваронаи съезди XXVII КПСС, қарорҳои Пленумҳои январӣ ва июнии КМ КПСС дигаргун созад. Дар одамон парваридани маҳорати тафаккури диалектикӣ, тарбия кардани қобилияти аз мавқеи аниқи синфӣ, интернационалистӣ баҳодиҳӣ ба ҳодисоти ҷамъиятӣ, ҳимояи идеалу арзишҳои маънавии социализм низ аҳамияти бағоят калон дорад.

Мазмуну мундариҷаи таълими партиявиро проблемаҳои муҳими назария ва сиёсате ташкил медиҳанд, ки съезди XXVII партия ба миён гузоштааст. Проблемаҳои мазкур инкишофи минбаъдаи марксизм-ленинизм, асоси илмии роҳи стратегӣ ва фаъолияти амалии партия мебошанд. Аъзоёни КПСС процессҳои воқеии дар мамлакат ва дар ҷаҳон суратгирандаро омӯхта, бояд ба мероси назариявии Қ. Маркс, Ф. Энгельс ва В. И. Ленин такья намоянд. Дар шароити ҳозира, ки партия кӯшиш дорад ҳарчи пурратар рӯҳи ленинизмро барқарор созад, талабҳои ленинӣро нисбат ба кадрҳо ҷорӣ намояд, ҳар як кас вазифадор аст, ки асарҳои В. И. Ленинро чуқур омӯзад, ба афкору идеяҳои ӯ мурочиат кунад.

Коммунистон, комсомолон бояд дар худ талаботи мунтазам омӯхтани ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукуматро парваранд, аз ахбори ҷамъиятию сиёсӣ тавассути газетаю журналҳо, барномаҳои телевизиону радио огоҳ бошанд, нисбат ба адабиёту санъат мароқ зоҳир намоянд, ба ҳодисаҳои ҳаёти социалию маданӣ баҳо доданро омӯзанд.

Структураи ташкилии таълими партиявӣ семинару мактабҳои сиёсӣ, мустақиломӯзӣ аз рӯи плани индивидуалӣ мебошанд. Роли университетҳои марксизм-ленинизм ҳам меафзояд. Дар университети назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барои тайёр кардани кадрҳои ташкилотҳои партиявии шаҳру районҳои тобеи республикавӣ шӯъбаи ғоибона кушода шудааст. Кори университети назди комитети партиявии ви-

лояти Қӯрғонтеппа беҳтар мегардад. Соли таҳсили ҷорӣ дар университетҳои марксизм-ленинизм тайёр кардан ва такмил додани ихтисоси пропагандистони системаи маорифи сиёсӣ ва омӯзиши иқтисодӣ ба амал бароварда, дараҷаи идеявию назариявии коркунони дохили номенклатура ва захираи комитетҳои партиявӣ баланд бардошта мешавад.

Семинарҳои сиёсӣ чун шакли асосии таҳсили коммунистон ва фаъолони бепартиявӣ тараққӣ хоҳанд кард. Машғулиятҳои онҳоро бо назардошти хусусияти фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятии шунавандагон ба роҳ мондан зарур аст. Нуфузи семинарҳои сиёсиро дар байни интеллигенцияи бадеӣ баланд бардошта, ба он муваффақ бояд шуд, ки онҳо таълимоти марксистӣ-ленинӣро дар бораи муносибатҳои миллӣ, сиёсати миллии КПСС чуқур омӯзанд, аз ҷиҳати идеявӣ мӯътақид бошанд. ба ҳодисоти ҳаёти ҷамъиятӣ аз мавқеи синфӣ баҳо дода тавонанд.

Шакли сифатан нави дониши амиқи сиёсати муосири партия, малакаи таҳлили ҳаёти иқтисодӣ ва социалии коллективҳои меҳнатиро пайдо кардани шунавандагон мактабҳои сиёсӣ мебошанд. Онҳо барои коммунистону бепартиявиёне барпо карда мешаванд, ки чун қоида, маълумоти миёна ва миёнаи нопурра доранд.

Амалияи таҳсили сиёсӣ аз рӯи планҳои индивидуалӣ низ такмил дода, системаи назорати самарабахш ба иҷрои ин планҳо ҷорӣ карда мешавад. Бо ин мақсад комитетҳои партиявӣ дар заминаи кабинету хонаҳои маорифи сиёсӣ шабакаи васеи пунктҳои консультациядиҳӣ ва лекторияҳои доимоамалкунанда, силсилаи лекцияҳо ва сӯҳбатҳо ташкил мекунанд.

Қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) ҚМ КПСС доир ба бозсозии иқтисодиёт тайёр кардани кадрҳоеро тақозо мекунанд, ки дар баробари маҳорати касбӣ маълумоти сиёсӣ ва иқтисодӣ ҳам дошта бошанд. Аз ин рӯ, таҳсили оммавии иқтисодӣ бо такмили ихтисос пайваст карда, он ба системаи давлатии такмили ихтисоси кадрҳо дохил карда хоҳад шуд.

Тамоми кори тартиб додаии плани таҳсили истеҳсолию иқтисодӣ ва ташкили он, баланд бардоштани сифату самараи вай ба зиммаи вазорату идораҳо, роҳбарони хоҷагӣ ва ташкилотҳои касабавӣ гузошта, таҳти роҳбарии комитетҳои партиявӣ ба амал бароварда мешавад.

Дар асоси вазифаҳои тараққиёти соҳаҳо, хусусиятҳои кори коллективҳои меҳнатӣ структураи бештар қулай ва муддати таҳсил, ҳайату шумораи шунавандагон, тартиби ҷамъбасти натиҷаҳои таҳсил ва баҳодиҳӣ ба донишҳои касбӣ ва иқтисодии меҳнаткашон муайян карда мешаванд.

Шакли асосии таҳсили иқтисодӣ инҳо хоҳанд буд:

мактабҳои хоҷагидории социалистӣ. Онҳо ба ҷои мактабҳои меҳнати коммунистӣ барпо карда, дар заминаи коллективҳои бригадаҳо, цеҳҳо, фермаҳо ва ё аз ҳисоби коркунони ихтисосашон якхела ташаккул дода мешаванд. Дар ин мактабҳо ҳамроҳи коргарону колхозчиён, инчунин сардорони бригадаҳо, устоҳо, мутахассисоне таҳсил карда метавонанд, ки ба коллективҳои меҳнатии поёнии хозрасчётӣ ё ба коллективҳои таъминкунандаи корҳо дохил мешаванд;

семинарҳои истеҳсолию иқтисодӣ ва университетҳои донишҳои техникию иқтисодӣ, ки барои коркунони инженеру техникӣ ва илмӣ, мутахассисон, роҳбарони хоҷагӣ ташкил карда мешаванд.

Комсомолону ҷавонон дар мактабу семинарҳои комсомолии сиёсӣ, клубҳои сиёсии мубоҳисавӣ — шаклҳои оммавии ба омӯзиши проблемаҳои сиёсати дохилию берунии партия, масъалаҳои умдатарини илм, маданият ва санъат ҷалб намудани ҷавонписарону духтарон таҳсил хоҳанд кард. Таҳсил бояд характери эҷодӣ дошта, барои ҷавонон шавқовар бошад ва боиси дар меҳнат, дигар соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ зоҳир шудани қобилияту истеъдоди онҳо гардад, ба ташаккули мавқеи фаъолонаи гражданиашон мусоидат кунад.

Бо мақсади пурратар қонеъ гардондани талаботи рӯзафзуни маънавии коммунистон, комсомолон, ҳамаи меҳнаткашон, ба амал овардани шавқу завқи доимии онҳо нисбат ба донишҳои ҷамъиятию сиёсӣ университетҳои халқӣ, лекторияҳо, клубҳои адабиёти сиёсӣ ва ғайраро васеъ истифода бурдан зарур аст.

Асоси ташкили таълими марксистӣ-ленинии меҳнаткашонро бояд принципҳои демократӣ ташкил кунанд. Системаи нав ба ҳамаи хоҳишмандон барои мукаммал гардондани донишҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, ҳуқуқӣ ва ғайра имконияти калон муҳайё месозад. Дар баробари ҳатмӣ будани таҳсил шакли он ва курсҳои тавсияшударо ихтиёран интихоб кардан мумкин аст. Структураи беҳтарини таълими марксистӣ-ленинӣ, миқдору тартиби ташкили мактабу семинарҳо, ҳайати шунавандагони онҳоро ташкилотҳои партиявӣ бо назардошти мавҷуд будани пропагандистони соҳибихтисос, вазъияти базаи моддию таълим, хусусияти кори истеҳсолӣ ва ҷамъиятии меҳнаткашон, савияи маълумот, тайёрии сиёсӣ, иқтисодӣ ва касбии онҳо муайян мекунанд.

Яке аз проблемаҳои муҳимтарини бозсозӣ беҳтар тайёр кардани кадрҳои пропагандистӣ ва аз ҳар ҷиҳат воқиф гардондани онҳо мебошад. Ҳайати онҳоро бо одамони аз ҷиҳати сиёсӣ ва маънавӣ пухта, тайёрни ҳаматарафа дошта мустаҳкам кардан зарур аст. Муҳим аст, ки ба ин кор коркунони партиявӣ ва советӣ, интеллигенцияи эҷодию илмӣ, мутахассисони ботаҷриба, роҳбарони органҳои хоҷагӣ, комитетҳои касабавӣ ва комсомолӣ васеъ ҷалб карда шаванд.

Ба Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ лозим аст, ки системаи самарабахши тайёр кардану такмили ихтисоси кадрҳои пропагандистиро ба вуҷуд оварад. Барои ин аз имкониятҳои университетҳои марксизм-ленинизм пурратар истифода бурда, сифати таълими пропагандистонро дар курсҳои дуҳафтаинаи хонаҳои маорифи сиёсӣ баланд бардоштан, таҳсили пропагандистонро дар семинарҳои доимоамалкунандаи назди комитетҳои районию шаҳрии партия, дар курсҳои соҳавию минтақавие, ки ташкилотҳои хоҷагӣ ва касабавӣ ташкил мекунанд, ба роҳ мондан зарур аст. Корхонаҳо ва иттиҳодияҳоеро дастгирӣ ва мадад бояд кард, ки таҳсили пропагандистонро бо қувваи худ таъмин мекунанд.

Дар айни ҳол системаи оперативона воқифгардонии пропагандистонро ба вуҷуд овардан муҳим аст. Барои ин вохӯрии онҳоро бо роҳбарони органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, олимону мутахассисон, ходимони адабиёт ва санъат, пешқадамону навоварон гузарондан, дар семинарҳо рафти иҷрои планҳо ва ӯҳдадориҳо, таҷрибаи коллективҳои меҳнатии беҳтаринро таҳлил намуда, пропагандистонро бо чораҳое, ки барои ҳалли масъалаҳои ҳаётан муҳим дида мешаванд, мунтазам воқиф гардондан муфид аст.

Самти муҳими бозсозӣ баланд бардоштани сифати процесси таълиму тарбия, пурзӯр намудани ҷиҳати амалии он мебошад. Ин вазифаро дар сурати мунтазам такмил додани ҳамаи звеноҳои процесси таълим ва тарбия: шаклу усулҳо ва воситаҳои таълим ба ҷо овардан мумкин аст.

Худи ҳаёт тарзҳои нави муносибатро ба таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон ба амал меоварад. Бисёр вақт онҳо новобаста ба якдигар ба миён меоянд, вале ҳамаашон бо ҳамдигар алоқаманд мегарданд. Масалан, М. Назаров, пропагандисти заводи алюминии Тоҷикистон солҳои зиёд аст, ки аз рӯи плани шахсии эҷодӣ кор мекунад. И. Лесик аз управленияи системаи обьёрии Вахш ба таҷрибаомӯзии ҷамъиятию сиёсии шунавандагон роҳбарӣ менамояд. С. Слюнкин бо ҷавонони институти лоиҳакашии «Тоҷикгипрострой» машғулиятҳои сиёсӣ мегузаронад, ки аксарияти машғулиятҳо шакли мубоҳисаро доранд. Х. Абдулов, пропагандисти колхози ба номи съезди XXV партия, райони Пролетар дар лекцияҳо воситаҳои аёнию техникии таълимро истифода меба-

рад. Барои С. Давлатов, роҳбари машғулиятҳои сиёсии муассисаи нақлиёти автомобилии № 20 райони Панҷ муносибати индивидуалӣ ба шунавандагон хос аст.

Дар кори аз ҷиҳати илмию методӣ таъмин кардани таҳсил воситаҳои ахбори оммавӣ бояд саҳми арзандае гузоранд. Газетаҳои вилоятию шаҳрӣ ва районӣ барои пропагандистону шунавандагон материалҳои зарурӣ дарҷ карданашон даркор. Дар назди нашриётҳои республика вазифаи дар мӯҳлати кӯтоҳ ба забони тоҷикӣ баровардани китобҳои дарсӣ, воситаҳои таълим ва методии доир ба курсҳои нав меистад. Нашри адабиёти оид ба методикаи таълими марксистӣ-ленинияро зиёд кардан ва бахшида ба таҷрибаи пропагандистони беҳтарин китобчаҳо чоп кардан даркор.

Ба муносибати бозсозии таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон вазифаҳои хонаю кабинетҳои маорифи сиёсӣ тағьир меёбанд. Онҳо қабл аз ҳама бояд кадрҳои пропагандистиро таълим диҳанд, ононро бо материалҳои методӣ ва маълумотдиҳанда таъмин намоянд. Муҳим аст, ки хонаю кабинетҳои маорифи сиёсӣ ба марказҳои ҳозиразамони таълимию методӣ, ҷои асосии кори сиёсии байни меҳнаткашон табдил дода шаванд. Дар айни ҳол кабинетҳои маорифи сиёсии дар асосҳои ҷамъиятӣ коркунандаро минбаъда зиёд карда, онҳоро бо воситаҳои техникӣ таҷҳизонидан зарур. Барои гузарондани машғулиятҳо мактабҳои маълумоти умумӣ, хонаҳои маданият, клубу китобхонаҳоро истифода бурдан мумкин аст.

Манфиати кор ба куллӣ беҳтар намудани роҳбарии партиявиро ба таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ талаб мекунад. Барои тайёрии назариявӣ ва идеявию маънавии кадрҳо масъулияти шахсии котибони якуми комитетҳои партиявиро зиёд карда, роли шӯъбаҳои соҳавии онҳо, инчунин органҳои касабавӣ, вазорату идораҳоро дар роҳбарӣ ба таълими иқтисодии меҳнаткашон баланд бардоштан даркор аст. Дар айни замон звенои асосии кори баланд бардоштани самаранокӣ ва сифати таълим, албатта, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошанд. Фаромӯш набояд кард, ки дар таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар сурате дигаргунии куллӣ ба амал меояд, ки агар ҳар коммунист назария ва сиёсати партияро эҷодкорона азхуд намояд, дар эътиқоду рафтори худ аз рӯи онҳо амал кунад.

Маълумоти марксистӣ-ленинӣ қисми таркибии ҳаёти маънавии одамони советӣ, шакли муҳими алоқаи партия бо омма мебошад. Навсозии ин соҳа ба кори умумии бозсозӣ мусоидат карда, ба мо кӯмак мерасонад, ки ҳамаи вазифаҳои бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС-ро бошарафона ба ҷо оварем.

# ЯГОНАГИИ ҚУВВАҲОИ РЕВОЛЮЦИОНӢ — ГАРАВИ МУВАФФАҚИЯТИ МУБОРИЗА БО ИМПЕРИАЛИЗМ

**М. ЭРКАЕВ,**
*доктори илми таърих*

ФАЪОЛИЯТИ сиёсии берунии КПСС, ки ба муборизаи зидди хатари ҷанги ядроӣ, мусаллаҳшавии бошитоб, баҳри муҳофизат ва мустаҳкам намудани сулҳ нигаронида шудааст, аз тарафи тамоми инсонияти тараққипарвар маъқул ониста ва тарафдорӣ карда мешавад. Дар айни замон доираҳои империалистӣ ҳаёҳуи тӯҳматомезро дар бораи «хатари ҳуҷуми Москва» торафт баланд мебардоранд. Онҳо пропагандаи зиддисоветӣ ва зиддикоммунистиро пурзӯр намуда, кӯшиш мекунанд, ки сиёсати моҷароҷӯёнаи ба ҷанги сеюми ҷаҳон тайёрӣ дидани худро аз аҳли ҷамъияти ҷаҳон пинҳон доранд. Давлатҳои тараққикардаи капиталистӣ, хусусан ШМА, мехоҳанд нисбат ба мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ бартарӣ ҳосил намоянд. Сиёсати ҳукуматҳои худро бештар монополистони комплексҳои ҳарбии саноатӣ муайян мекунанд.

Чунончи, дар ШМА, дар бойтарин мамлакати капиталистии ҷаҳон, бюҷети давлатӣ барои таъминоти социалии аҳолӣ коҳиш меёбад, шумораи бекорон ва бехонаҳо меафзояд, вале дар зимни ин сарвати буржуазияи монополистӣ зиёд мешавад. Як фоиз оилаҳои сарватманд соҳиби он қадар боигарӣ мебошанд, ки он назар ба сарвати умумии 80 фоиз оилаҳои сатҳи поёнии манораи молумулкӣ қариб якуним баробар зиёд аст. 20 — 25 гурӯҳи монополистон аз 40 то 70 фоизи супоришҳои давлатии ҳарбиро соҳиб шудаанд, ки ин супоришҳо ба онҳо фоидаҳои зиёде меоваранд. Маъмурияти ҳозираи ШМА дар ҳолати вобастагӣ аз комплекси ҳарбии саноатӣ буда, бо ҳар баҳона кӯшиш мекунад таклифҳои СССР-ро дар бораи то охири ҳамин аср барҳам додани ҳама гуна навъҳои яроқи қатли ом, аз он ҷумла яроқи химиявӣ, рад намояд. Ба таклифҳои оқилонаи Ҳукумати Советӣ ШМА бо мусаллаҳшавии бошитоб ва кӯшиши паҳн намудани он ба кайҳон, афрӯхтаии оташи ҷанҷолҳои минтақавӣ ҷавоб медиҳанд.

Дар ШМА барои минбаъд ҳам зиёд намудани қудрати ҳарбӣ-стратегии худ аҳамияти калон медиҳанд. Онҳо барои ба амал баровардани программаи СОИ кӯшида, ба ин мақсад қувваю воситаҳои иттифоқчиёни худро ҷалб мекунанд. Соли 1985 бюҷети ҳарбии ШМА 367 миллиард доллар, бюҷети ҳарбии давлатҳои НАТО 370 миллиард, Япония 12,9 миллиард долларро ташкил дод. Қариб 70 фоизи бюҷети давлатии ШМА барои тадқиқот ва ба роҳ мондани истеҳсолоти ҳарбӣ равона карда мешавад. Дар соли ҷории молиявӣ маъмурияти Рейган қарор дод, ки барои СОИ илова ба 35 миллиарде, ки конгресс ҷудо кардааст, боз 500 миллион доллар хоҳиш намояд. Ба мақсади амалӣ гардондани программаи «ҷанги кайҳон» 24 ширкат ва зиёда аз ҳазор пудратчиҳои ғайриасосии ШМА ва дигар мамлакатҳои капиталистӣ кор мекунанд.

Сиёсати милитаристии ШМА ва иттифоқчиёни онҳо, боз ҳам бад шудани аҳволи социалию иқтисодии аҳолӣ дар бисьёр мамлакатҳо но-

розигиро ба амал меоварад. Шумораи тарафдорони сулҳ, ки сиёсати беруниии сулҳҷӯёнаи СССР-ро пуштибонӣ мекунанд, меафзоянд. «... Ҷанги ҷаҳонӣ чун қазову қадар ногузир нест, — қайд намуд съезди XXVII КПСС. — Гирифтани пеши ҷанг, аз фалокат эҳтиёт намудани инсоният мумкин аст. Дар ҳамин аст вазифаи таърихии социализм, вазифаи таърихии ҳамаи қувваҳои мутараққӣ ва сулҳдӯсти сайёраи мо».

* * *

Системаи ҷаҳонии социализм ҳоло беш аз сеяки инсоният, даҳҳо мамлакатҳо ва халқҳои Европа, Осиё ва Америкаро муттаҳид мекунад. Муносибатҳои байналхалқии байни мамлакатҳои социалистӣ — бо вуҷуди гуногунрангии ҷаҳони социализм — дар пояи мустаҳкаме, ки онро якхелагии сохти социалию иқтисодӣ ва сиёсӣ; идеологияи марксистӣ-ленинӣ; якдилии синфӣ; дӯстӣ, ҳамкорӣ ва ёрии ҳамдигарӣ дар иҷрои вазифаҳои сохтмони ҷамъияти нав ва муҳофизати он; мубориза барои сулҳ, амнияти байналхалқӣ ва прогресси ҷамъиятӣ; баробарҳуқуқӣ, эҳтироми истиқлолият ва соҳибихтиёрии ҳар як давлат ташкил медиҳанд, инкишоф меёбанд.

Ҳамкории байни давлатҳои социалистӣ ба воситаи Совети Ҳамкории Иқтисодӣ (СЭВ) ва ташкилоти Шартномаи Варшава ба амал бароварда мешавад. Ташкил ёфтани системаи ҷаҳонии социализм ва мустаҳкамшавии иттиҳоди мамлакатҳои социалистӣ боиси комилан ба нафъи социализм, демократия ва сулҳ дигаргун шудани таносуби қувваҳо дар арсаи байналхалқӣ гардид. Дар зарфи 36 соли мавҷудияти СЭВ маҷмӯи даромади миллии мамлакатҳои аъзои ин иттиҳод зиёда аз 9 баробар, истеҳсоли маҳсулоти саноатӣ қариб 15 баробар, маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 2,6 баробар афзуд. Мубодилаи мол дар байни давлатҳои аъзои СЭВ фақат дар се панҷсолаи охир беш аз шаш баробар зиёд шуда, соле 200 миллиард сӯмро ташкил намуд.

Иттиҳоди социалистӣ қувваи обрӯмандтарини замони ҳозира аст. Он такьягоҳи мустаҳками сулҳи рӯи замин, монеаи асосӣ дар роҳи реакцияи империалистӣ ва ҷанг мебошад. Роли СЭВ на фақат дар расониданн ёрӣ ба ҳар мамлакати алоҳидаи социалистӣ, балки дар тараққии иқтисодиёт ва маданияти мамлакатҳое, ки озодӣ ва истиқлолият ба даст овардаанд — Ангола, Эфиопия, Никарагуа, Афғонистон ва мамлакатҳои дигар низ меафзояд. Ташкилоти Шартномаи Варшава ва органи роҳбарикунандаи он — Комитети Сиёсии Консультативӣ такьягоҳи халқҳои тараққипарвар ва сулҳдӯст дар муборизаи онҳо бар зидди қувваҳои реакционии империализм мебошад.

* * *

Дар мубориза барои тантанаи социализм, демократия ва сулҳ яке аз қувваҳои асосиро ҳаракати байналхалқии коммунистӣ — авангарди ҳаракати коргарӣ ва ҳамаи қувваҳои процесси революционии ҷаҳонӣ ташкил медиҳад. Партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ, ки бо назарияи илмии тараққиёти ҷамъиятӣ — марксизм-ленинизм ва принципҳои интернационализми пролетарӣ мусаллаҳ мебошанд, қувваи худро бар зидди зулми социалӣ ва миллӣ, барои ба даст овардани озодӣ ва истиқлолияти халқҳо равона мекунанд. Албатта, тафовути шароит ва имкониятҳо дар ҳаракати коммунистӣ гуногунфикрӣ ба вуҷуд меоварад. Вале азбаски мақсади ниҳоии партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ сулҳ ва социализм аст, бинобар ин онҳо ҷидду ҷаҳди худро дар мубориза бо душмани асосии инсоният — империализм муттаҳид мекунанд.

Партияҳои революционии синфи коргар ба обрӯю эътибори бузург ва боварии меҳнаткашони мамлакатҳои худ соҳиб шудаанд, ки дар ин бора афзоиши адади ташкилотҳои коммунистӣ ва шумораи коммунистон дар ҷаҳон шаҳодат медиҳад. Соли 1928 дар 46 мамлакат партияҳои коммунистӣ 1,7 миллион коммунистон, соли 1986 дар 97 мамлакат беш аз 80 миллион нафар коммунистонро муттаҳид мекарданд. Дар муборизаи зидди тарафдорони ҷанги ядроӣ, зидди империализм коммунистон

бо ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳои оммавӣ алоқаи мустаҳкам муқаррар мекунанд. Миқёси ин мубориза васеъ шуда, он шаклан гуногун ва мазмунан ғанӣ мегардад.

Партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ дар мамлакатҳои капитал, инчунин дар мамлакатҳои ҷаҳони сеюм аз таҷрибаи бои мамлакатҳои социализм, хусусан Иттифоқи Советӣ, истифода мебаранд.

* * *

Ба таносуби қувваҳо дар ҷаҳон революцияҳо ва ҳаракатҳои миллӣ-озодихоҳӣ дар мамлакатҳое, ки аз юғи мустамликавӣ озод шудаанд, таъсири калон расониданд. Онҳо боиси барҳамхӯрии системаи мустамликавии империализм гардидаанд. Дар Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ даҳҳо давлатҳои мустақил ташкил ёфтанд, зимнан баъзеи онҳо роҳи социалистии тараққиётро интихоб намуданд. Муборизаи зиддиимпериалистии халқҳои аз юғи мустамликавӣ озодгардида барои мустаҳкам намудани истиқлолияти худ ва прогресси социалӣ қисми таркибии процесси революционии ҷаҳонӣ шудааст.

Мамлакатҳои озодшуда дар солҳои истиқлолияти худ дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, мустаҳкам намудани давлатдории миллӣ муваффақиятҳои калон ба даст оварданд. Вале мероси гузаштаи мустамликавӣ ва ниммустамликавӣ ва амалиёти империализм дар роҳи мустаҳкамшавии истиқлолият ва тараққии иқтисодиёту маданияти онҳо ҳанӯз мамониат мекунанд. Давлатҳои империалистӣ, хусусан ШМА, бо роҳи фишороварии ҳарбӣ ва фармонфармоии иқтисодӣ ва бо такья ба қувваҳои реакционии дохилии ин мамлакатҳо ҷидду ҷаҳд мекунанд, ки ин мамлакатҳоро ба доираи милитаристии худ кашанд ва онҳоро ба мақсадҳои таҷовузкорона истифода баранд.

Империализм аз тобеияти иқтисодӣ ва технологии мамлакатҳои озодшуда истифода бурда, онҳоро бераҳмона истисмор мекунад. Чунончи, дар муддати 30 соли охир нархи молҳое, ки аз мамлакатҳои саноаташон мутараққӣ ба ин мамлакатҳо фиристода мешаванд, қариб 8 баробар баланд шудааст. Агар даҳ сол пеш барои харидани як трактор мамлакатҳои тараққикунанда бояд даҳ тонна шакар мефурӯхтанд, ҳоло барои ин маҷбуранд 154 тонна шакар фурӯшанд. Қарзи мамлакатҳои тараққикунанда аз мамлакатҳои империалистӣ дар зарфи 30 сол аз 9 миллиард ба 1000 миллиард доллар расидааст. Фақат монополияҳои нефтии ШМА ҳар сол аз ҳисоби мамлакатҳои тараққикунанда камаш 15 миллиард доллар фойдаи холис ба даст меоранд. Дар зарфи 10 соли охир фоидае, ки ширкатҳои ШМА ба даст овардаанд, назар ба маблағе, ки онҳо ба ин мамлакатҳо гузошта буданд, чор баробар зиёд шуд. Дар аввали солҳои 80-ум дараҷаи даромад ба ҳар сари аҳолӣ дар ин мамлакатҳо назар ба мамлакатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ тараққикардаи капиталистӣ 11 баробар паст буд.

Сабаби муқобилати рӯзафзуни мамлакатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ ба сиёсати ғоратгарӣ ва роҳзанӣ дар ҳамин аст. Ин мамлакатҳо бар зидди навмустамликадорӣ, ба муқобили мудохила ба корҳои дохилиашон, нажодпарастию аппартеид муборизаи шиддатнок ва одилона мебаранд, ки он объективан бо муборизаи умумии зиддиимпериалистии халқҳо барои озодӣ ва прогресси социалӣ пайваст мешавад.

Баъзе мамлакатҳои озодшуда роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт, роҳи ориентацияи социалистиро интихоб намудаанд. Ба ин ҷумла Ангола, Афғонистон, Республикаи Демократии Халқии Яман, Эфиопия ва ғайра дохил мешаванд. Партияҳои ҳукмрони революционӣ-демократӣ, ки марксизм-ленинизмро идеологияи худ эълон кардаанд, сиёсати барҳам додани ҳукмронии монополияҳои империалистӣ, ашрофони қабилавӣ, феодалон ва буржуазияи реакционӣ, дар иқтисодиёт мустаҳкам намудани сектори давлатӣ, дастгирӣ намудани ҳаракати кооперативӣ дар деҳот, баланд бардоштани роли оммаҳои меҳнаткашро дар ҳаёти иқтисодӣ ва сиёсӣ ба амал мебароранд. Роҳи интихобкардаи онҳо ба манфи-

ат ва орзую умеди оммаҳои халқ мувофиқ буда, саъю кӯшиши онҳоро барои муқаррар намудани сохти одилонаи ҷамъиятӣ ифода мекунад.

Давлати Советӣ, мамлакатҳои социализм сиёсати ҳамзистии осоиштаро бо мамлакатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногун пеш гирифта, ба сиёсати таҷовузкоронаи давлатҳои империалистӣ зарба мезананд, ки ин боиси дарк ва тарафдории васеи меҳнаткашони мамлакатҳои тараққикунанда мегардад. Мамлакатҳои социализм ба онҳо ёрии ҳамаҷонибаи иқтисодӣ мерасонанд.

Масалан, агар чорьяк аср пеш СССР фақат бо шаш мамлакати тараққикунандаи Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ созишномаи ҳамкории иқтисодӣ ва техникӣ дошта бошад, ҳоло бо 65 мамлакат ҳамин гуна шартнома бастааст. Дар ин муддат бо ёрии СССР дар ин мамлакатҳо зиёда аз якуним ҳазор объектҳои хоҷагии халқ сохта шудаанд. Ҳар сол ба ҳисоби миёна сад корхонаи саноати металлургӣ ва заводҳои цементбарорӣ, заводҳои коркарди нефть, станцияҳои электрӣ, комбинатҳои хонасозӣ ва ғайра ба кор андохта мешаванд. Иттифоқи Советӣ инчунин дар сохтмони ҳар гуна объектҳои хоҷагии қишлоқ ёрӣ мерасонад ва бо мақсади тайёр намудани кадрҳои миллӣ дар мамлакатҳои тараққикунанда зиёда аз 300 муассисаи гуногуни таълимӣ, аз ҷумла 50 институт ва техникум сохта додааст. То имрӯз зиёда аз 1 миллиону 600 ҳазор нафар инженерону техникҳо ва дигар мутахассисони баландихтисос тайёр карда шудаанд.

Ёрии иқтисодӣ ва техникӣ ба ин мамлакатҳо интернационализми одамони советиро ифода мекунад. Ягонагии синфӣ ва ҳамфикрии пролетарҳо ва меҳнаткашони ҳамаи мамлакатҳо муҳимтарин омили тараққии минбаъдаи қувваҳои революционӣ мебошад, ки онҳо барои муҳофизати истиқлолият, озодӣ ва баробарии халқҳо ва зарба расондан ба сиёсати милитаристии империализм қодиранд.

* * *

Партияҳои коммунистӣ ва коргарии ҷаҳон барои ба даст овардани ягонагии ҳаракати коргарӣ, пойдор гардондани иттифоқи он бо ҳамаи қувваҳое, ки бар зидди империализм мубориза мебаранд, кори зиёдеро анҷом медиҳанд. Ба ин мубориза зиёиён, фермерҳо, намояндагони буржуазияи майдаи шаҳр, ақаллиятҳои миллӣ, ташкилотҳои занон, ҷавонон ва студентон фаъолона ҳамроҳ мешаванд. Авҷгирии ҳаракати оммавии демократӣ натиҷаи кризиси системаи капиталистӣ, тезу тунд гардидани зиддиятҳои он мебошад. Кризис дар амал ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ-иқтисодӣ, сиёсӣ, идеологӣ ва маданиро фаро гирифта, шаклҳои нав ба нави ҳаракати демократиро ба миён меоварад. Ҳоло яке аз ҳаракатҳои оммавитарин ҳаракати зидди таҳдиди ҷанги ядроӣ мебошад, ки дар ин бора форуми байналхалқии «Барои ҷаҳони бе яроқи ядроӣ, барои боқӣ мондани инсоният», ки дар Москва баргузор шуд, шаҳодат медиҳад.

Вале, чи тавре ки таҷриба нишон медиҳад, ба вуҷуд овардани замина барои якҷоя амал кардани синфи коргар бо ҳаракатҳои ғайрипролетарӣ — кори мураккаб ва мушкил аст. Пропагандаи буржуазӣ барои пропагандаи шовинизм, милитаризм, антикоммунизм ва антисоветизм ҷидду ҷаҳди зиёде мекунад. Дар ин шароит фаъолияти хастагинопазири партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ дар мамлакатҳои ғайрисоциалистӣ барои муттаҳид намудани ҳаракати коргарӣ ва ҳамаи ҳаракатҳои оммавии демократӣ бар зидди ҷанги ядроӣ, барои таъмини сулҳ дар рӯи Замин махсусан муҳим аст. «Ин ҳаракатҳо, — қайд карда мешавад дар Программаи КПСС, — ба таври объективона ба муқобили сиёсати доираҳои реакционии империализм равона карда шуда, ба ҷараёни умумии мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ ҳамроҳ мешаванд».

# МЕҲНАТ — ВОСИТАИ АСОСИИ ИНТЕРНАЦИОНАЛИЗАЦИЯИ ТАРЗИ ҲАЁТ

**В. ВЫБОРНОВА,**
*доктори илми фалсафа*
**М. САИДОВ,**
*номзади илми фалсафа*

МЕҲНАТИ социалистӣ мазмун ва хусусиятҳои бисьёре дорад. Дар ин мақола мо фақат як ҷиҳат — вазифаи интернационаликунонии онро нишон хоҳем дод.

Дар таҳқиқи интернационализацияи ҳаёти ҷамъият мо чунин нуктаи методологии марксистӣ-ленинииро ба асос мегирем, ки меҳнат аз рӯи таъинот, табиати умумии худ ҷабҳаи асосии фаъолияти ҷамъият, тарзи мавҷудият, шакли социалии ҳаракати материя ва такрористеҳсоли он мебошад. Вай қувваҳои аслии инсонро инкишоф медиҳад, бинобар ин шарти зарурии фаъолияти мӯътадили ҳаётии ӯ мебошад. К. Маркс ақидаи паҳншударо дар бораи он ки баҳри меҳнат бахту саодат ва оромӣ қурбон мегарданд, инкор намуда, чунин мешуморид, ки меҳнат ниҳоят «фаъолияти мусбӣ, эҷодкорона мебошад» (Маркс К. ва Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 46, қисми II, саҳ. 113).

Меҳнати социалистӣ ҳастии конкретии таърихии меҳнати ҷамъиятиро инъикос намуда, ибтидои таҳлили тарзи социалистии ҳаёт мебошад, зеро дар таркиби меҳнат, тағьироти шаклҳои ҷамъиятии он хусусиятҳои тарзи ҳаёти оммаи меҳнаткашон ифода меёбанд.

В. И. Ленин асоси тарзи социалистии ҳаётро дар ивази меҳнати кироя, меҳнати маҷбурӣ бо «... меҳнати барои худ, меҳнате ки дар миқьёси азими умумидавлатӣ (ба андозаи маълум дар миқьёси интернационалӣ, дар миқьёси ҷаҳон ҳам) мунтазам ташкил карда шуда бошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 423) медид.

Аз истисмор озод гардидани меҳнат бевосита бо интернационализацияи соҳаи фаъолияти меҳнатӣ алоқаманд аст. Ин, якум, дар он зоҳир гардид, ки ҳамаи халқҳои СССР дар асоси муносибатҳои ҳамёрӣ ва ҳамкории рафиқона дар иттиҳоди ягонаи аҳли озоди меҳнат муттаҳид шуданд; дуюм, воситаҳои истеҳсолот умумӣ гардида, ба тамоми халқ дастрас шуданд. Моликияти ҷамъиятӣ аҳли меҳнатро ба тарзи нав муттаҳид сохта, барои ташкили мунтазами он дар миқьёси давлати сермиллат шароит муҳайё мекунад. Дар замони социализм меҳнати намояндаи ҳар як халқият ё миллат, ба қавли Ф. Энгельс «ҳарчанд хусусияти фоиданокии он гуногун бошад ҳам аз ибтидо ва бевосита ҷамъиятӣ хоҳад шуд...» (Маркс К. ва Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 321).

Дар шакли молкияти интернационалӣ арзи вуҷуд кардани сарватҳои ашьёвии ҷамъият маънои онро дорад, ки ҳамаи миллату халқиятҳои СССР нисбат ба воситаҳои истеҳсолот мавқеи баробари социалӣ доранд, ҳамаи онҳо барои афзун гардондани сарватҳои умумихалқӣ масъуланд. Азбаски ҳар кас ҳамчун иштирокчии меҳнати якҷоя соҳиби воситаҳои истеҳсолот шуда метавонад, бинобар ин ӯ дар тақсимоти маҳсулоти ҷамъиятӣ танҳо ба сифати меҳнаткаш иштирок мекунад.

Дар шароити социализм мақсади меҳнат ҳам интернационализация мешавад: меҳнати инсон бошуурона барои ба вуҷуд овардани маҳсулот барои дигарон, баҳри манфиати тамоми ҷамъияти сермиллат нигарони-

да шудааст. Аз худи ҳамин муносибатҳои объективии социалӣ, ки дар ҷабҳаи истеҳсолоти моддӣ пайдо мешаванд, шуури интернационалистии меҳнаткаш ташаккул ва такмил меёбад.

Меҳнати социалистӣ ҳамаи халқҳои мамлакатро муттаҳид намуда, ба маънои васеи калима, боиси вусъати муомилоти байналмиллӣ гардид. Он барои инкишофи муносибатҳои ҳақиқатан дӯстонаи байни миллату халқиятҳо имкониятҳои нав фароҳам овард. Муносибатҳои мазкур дар инкишофи минбаъдаи худ ҳоло дар меҳнати аз истисмор озод зоҳир мегарданд, ки он дастрас ва вазифаи ҳар як одами советӣ мебошад.

Меҳнате, ки дар миқъёси тамоми ҷамъият муттаҳид шудааст, имконияти истисмори як миллатро аз тарафи миллати дигар истисно менамояд. Принципҳои роҳбаронаи сиёсӣ, ҳуқуқӣ, идеологӣ ва маънавии ҳаёти ҷамъият мавкеи социалии ҳамаи халқҳоро чун хӯҷаинони коллективии истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъмин мекунанд.

Умумияти меҳнат дар замони социализм аз ҷиҳати социалӣ чунин маъно дорад, ки онро ҷамъият чунин навъи муҳимтарини фаъолияти инсон, ҷабҳаи ҳалкунандаи интернационализацияи тарзи социалистии ҳаёт эътироф кардааст. Ин ҳолат тарзи ҳаёти одамони даврони социализмро аз тарзи ҳаёти одамони формацияҳои пешина, ки ба истисмори меҳнат, хусусан меҳнати халқҳои номустақил, асос ёфта буд, ба куллӣ фарқ мекунонад. Маҳз фарқи куллии манфиатҳои социалии синфҳо сабабгори низову нифоқи доимӣ мешуд, ки баъзан шакли антагонизми миллиро пайдо мекард. Як миллатро истисмор кардани миллати дигар, ки натиҷаи мавҷудияти моликияти хусусӣ буд, муносибатҳои миллатчигӣ, шовинизм, нажодпарастиро ба вуҷуд меовард, ки онҳо, дар ниҳояти кор, боиси пурзӯр шудани антагонизми тамоми тараққиёти ҷамъиятӣ мегардиданд.

Дар интернационализацияи тарзи социалистии ҳаёт роли мусбат бозидани меҳнатро қайд карда, бояд гуфт, ки онро на ҳама гуна меҳнат ташаккул медиҳад. Нуктаи марксистӣ-ленинии меҳнат танҳо чунин фаъолиятро меҳнати социалистӣ мешуморад, ки саъю кӯшиши инсон барои ҷамъият зарур ва фоидабахш бошад, ин саъю кӯшиш баҳри мақсадҳои асосии ҷамъиятӣ, барои ба вуҷуд овардани неъматҳои моддиву маънавӣ нигаронида шавад. Меҳнат дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҳамин хел аст.

Ба ақидаи мо, инро барои он гуфтан зарур аст, ки дар республикаамон як қисми аҳолии қобили меҳнат дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок иамекунад. Ин ҳолат инкишофи интернационализацияи соҳаҳои асосии ҳаёти ҷамъиятро ба андозае суст менамояд.

Робитаҳои ривоҷёбандаи истеҳсолии дохили республика ва байни республикаҳо ягонагии баҳамзидҳо — процессҳои тахсис ва умумикунонии меҳнатро ифода карда, мақсади тамоми фаъолияти меҳнатиро тағьир медиҳанд, ба иҷрои вазифаҳои такомули социализм мусоидат менамоянд ва, дар навбати аввал, интернационализацияи тарзи социалистии ҳаётро дар ҷабҳаи меҳнат ғанӣ мегардонанд. Ташаккули муносибатҳои коммунистии интернационалистӣ маҳз ба ҳамин асос меёбад. Дар шароити социализм ҷамъиятӣ кунондани меҳнат ва истеҳсолот боиси инкишофи робитаҳои байналмиллӣ, мустаҳкамтар гардидани муносибатҳои социалию иқтисодии байни ноҳияҳои гуногуни мамлакат мегардад. Ин ҳодисоти ҳаёти ҷамъиятӣ ба бартараф намудани манфиатпарастии идоравӣ, парокандагии иқтисодӣ, социалию территориявӣ ва миллӣ мусоидат менамояд.

«Ҳамаи он чи, ки комьёб шудаем, бо меҳнати умум муяссар шудааст. Агар дар як ноҳия нефть ҳосил мекарда бошанд, ноҳияи дигар ба вай ғалла мефиристад. Касоне, ки пахта парвариш мекунанд, аз дигарон мошин мегиранд. Дар ҳар тоннаи ғалла, дар ҳар грамми тилло, дар ҳар тоннаи пахта, ангишт, нефть, дар ҳар мошин — аз мошини оддитарин сар карда, то мошини нодир — зарраи меҳнати тамоми халқи сове-

тӣ, тамоми мамлакат, тамоми Иттифоқи сермиллати мо таҷассум ёфтаast», — қайд карда шуд дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС.

Дар процесси меҳнати социалистӣ боқимондаҳои нобоварии пештара дар шуур ва рафтори одамони советӣ торафт бештар барҳам мехӯранд ва, баръакс, маданияти робитаҳои байналмиллии халқҳоямон меафзояд, баланд мешавад. Дар асоси фаъолияти якҷояи истеҳсолӣ коллективҳои сермиллати меҳнатӣ ташаккул меёбанд, ки дар онҳо одамони миллаташон гуногун бевосита муносибат мекунанд. Масалан, дар заводи нуриҳои азотии Вахш намояндагони 27 миллат, дар заводи электрохимиявии Ёвон — 33, дар заводи алюминии Тоҷикистон намояндагони қариб 40 миллат кор мекунанд. Инро метавон дар ҳамаи корхонаҳои республика мушоҳида кард.

Дар робитаҳои байни одамони гурӯҳҳои гуногуни этникӣ процесси интенсивии таъсири ҳамдигарӣ, фаҳмиши маданияту забон, анъанаю одат ба амал меояд. Дар айни ҳол худи коллектив барои аз тарафи рафиқони ҳамкор эътироф шуданаш шароит фароҳам меоварад. Коллективҳои сермиллат дар шароити социализм барои фаъолияти пурсамараи меҳнатӣ муҳити мӯътадил буда, ба фароҳам овардани шароити мусоиди социалию психологӣ ягон таъсири манфӣ намерасонанд.

Дар соҳаи истеҳсолот намояндагони миллати маҳаллии республика (тоҷикон) бо намояндагонн дигар миллатҳо: ӯзбекон, русҳо, тоторҳо, немисҳо ва ғайра робитаи васеъ доранд. Мувофиқи маълумотҳои тадқиқоти социологӣ, аз 69,3 то 100 фоизи намояндагони гурӯҳҳои гуногуни социалию демографӣ чунин мешуморанд, ки дар робитаҳои меҳнатӣ мансубияти миллӣ аҳамият надорад, зеро дар ин робитаҳо манфиатҳои барои ҷамъият хеле муҳим — манфиатҳои социалию касбӣ амалӣ мегарданд. Бояд қайд кард, ки қариб ҳамаи 100 фоизи пурсидашудагон, сарфи назар аз миллаташон, ба коллективи байналмиллӣ майл доранд, қисми асосии намояндагони синфи коргар аҳамияти сифатҳои касбӣ ва кориро назар ба мансубияти миллӣ афзалтар медонанд.

Омилҳои социалӣ, ки ба тамоюли муносибатҳои байналмиллӣ мусоидат менамоянд, беасосии ҳарзагӯиҳои советологҳоро дар бобати номувофиқии социализм (интернационализм) ба «табиати шарқии инсон», дар бобати он, ки тарзи ҳаёти халқҳои Осиёи Миёна бинобар «бетағьирии табиати шарқии» сокинони он мисли пештара боқӣ мемонда бошанд, нишон медиҳанд. Бино ба маълумоти тадқиқоти социологӣ, муносибатҳои дӯстӣ ва рафоқат бо иамояндагони дигар миллатҳо дар 67,9 фоизи коргарони тоҷик ва 85,7 фоизи мутахассисони корхонаҳои саноатӣ муқаррар гардидаанд. Аммо дараҷаи ин нишондиҳанда дар деҳот, аз ҷумла дар совхозҳо, хеле паст аст: мувофиқан 29,6 фоизи коргарон ва 78,8 фоизи мутахассисонро ташкил менамояд. Ба фикри мо, сабаби асосии ин ҳолат дар он аст, ки аҳолии деҳот, якум, то ҳол асосан аз як миллат иборат аст; дуюм, дараҷаи маълумот ва маданияти он назар ба шаҳр паст мебошад. Сабаби маҳдудияти робитаҳои байналмиллӣ ҳам дар ҳамин аст.

Ҳангоми тадқиқи тарзи социалистии ҳаёт сухан бояд дар бораи дар муносибатҳои ҷамъиятӣ ва фаъолияти ҳаётии ҳар меҳнаткаш пойдор гардидани асосҳои интернационалистӣ равад. Зимнан, дараҷаи азхудшавии муносибатҳои интернационализм ҳоло ба имкониятҳои мавҷудаи социализм мувофиқат намекунад. Ин дар он зоҳир мегардад, ки баробари интернационализми устувор дар рафтори қисми зиёди ҷамъият, дар кору рафтори категорияҳои алоҳидаи одамон вай ҳамчун сарвате қабул карда мешавад, ки онро мақбул донистан мумкин асту вале ҳама вақт риоя кардан шарт нест. Як қисми одамон дар ин бобат суботкорӣ нишон намедиҳанд, яъне интернационализмро на дар тамоми соҳаҳои фаъолияти ҳаётӣ риоя мекунанд.

Дуршавӣ аз интернационализм дар маҳалчигӣ, дар кӯшиш барои

бартарияти миллӣ, дар ташкили муносибатҳои байни одамон на дар асоси сифатҳои корӣ, маънавӣ ва социалию сиёсии шахс, балки мансубияти миллии ӯ ва ғайра зоҳир мегардад. Дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС қайд шуд: «Унсурҳои иллати социалӣ, ки солҳои охир пайдо шуданд, ба рӯҳияи ботинии ҷамъият таъсири манфӣ расонданд ва сарватҳои олии маънавиро, ки ҳамеша ба халқамон хос буданд, ... номаълум аз байн мебурданд». Ин ҳодисоти манфӣ ба муносибатҳои миллӣ низ дахл кард. Чунин шаклҳои рафтору шуур ба одамони қатъиян муайян мансуб нестанд ва ба ягон гурӯҳи ҷамъиятӣ қатъиян тааллуқ надоранд. Вале онҳо ягонагии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалиро халалдор ва хароб мекунанд.

Бояд қайд кард, ки соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъият барои робитаҳои байналмиллӣ ҳанӯз қимати якхела надоранд. Ба коллективи байналмиллии меҳнатӣ майл доштани гурӯҳҳои гуногуни социалӣ, этникӣ ва демографӣ, чунон ки дар боло гуфта шуд, аз 69,3 то 100 фоизро ташкил медиҳад, ба ин дараҷаи робитаҳои шахсии рафоқату дӯстӣ наздик аст, дар ҷои охирин интернационализацияи муносибатҳои оилавию никоҳ меистад. Аммо афзал донистани никоҳи ҳаммиллатҳо бо маҳдудияти миллӣ дар дигар соҳаҳои тарзи социалистии ҳаёт алоқаманд карда намешавад.

Интернационализм ба таври идеалӣ дар таркиби шахсияти типи социалистӣ бо ягонагии манфиатҳои миллӣ ва интернационалӣ ифода мееёбад, ки дар ин ҳолат манфиатҳои умумихалқӣ бар манфиатҳои миллӣ афзалият доранд. Ин ҳолат манфиатҳои миллату халқиятҳоро ҳеҷ гоҳ паст намезанад. Дар таносуби мазкури муносибатҳо қонунияти объективие ифода мееёбад, ки мувофиқи он шаклҳои социалистин фаъолияти ҳаётӣ танҳо бо саъю кӯшиши якҷояи ҳамаи халқҳои мамлакат таъмин мегарданд ва ривоҷ мееёбанд.

Дар тамоюлот ба коллективи меҳнатии сермиллат, ба баланд бардоштани маданияти муомилоти байни шахсҳо донистани ҳам забони русӣ ба сифати забони муомилоти байналмиллӣ ва ҳам забони миллати маҳаллӣ аҳамияти калон дорад. Аз тарафи дигар, худи муҳити сермиллат дар одам талаби омӯхтани ин забонҳоро ба миён меоварад, ки ин ниҳоят дараҷаи социалию маданни ӯро муайян мекунад. Масалан, пурсишҳои дар заводи нуриҳои азотии Вахш гузаронидашуда нишон доданд, ки 93 фоизи одамони миллаташон ғайрирус забони русиро медонанд, зимнан бештар аз 60 фоизи онҳо ба ин забон озодона гап мезананд.

Тадқиқот нишон дод, ки бисьёр одамон ба омӯхтани забони тоҷикӣ завқ доранд. Аммо набудани китобҳои дарсии зарурӣ, дастурҳои сухангӯӣ ва маълумотномаҳо, инчунин курсҳои омӯхтани забони тоҷикӣ вазъиятро душвор мегардонад. Дар ин бобат чораҳои муайян дидан зарур аст.

Дар асоси интернационализация миллати тоҷик муттаҳиду пойдор гардид, худшиносии миллӣ ташаккул ва муносибатҳои миллии социалистӣ ривоҷ ёфтанд. Бинобар ин мазмуни ҳақиқии интернационализм бо сохтакории дар пропагандаи буржуазӣ васеъ паҳншуда дар бораи он, ки интернационализм гӯё забони миллиро танг карда мебароварда бошад, ягон умумияте надорад. Ин таҳрифи моҳияти интернационализм ба мақсади бадном намудани тарзи социалистии ҳаёт нигаронида шудааст. Интернационализацияе, ки бо идеологияи марксистӣ-ленинӣ қувват дода шудааст, дар айни замон боиси инкишофи шуури интернационалӣ, афзоиши худшиносии миллӣ низ мешавад. Процессҳои мазкур бо якдигар алоқаи диалектикӣ доранд. Ҳисси мансубият ба оилаи ягона — халқи советӣ, умумияти дар таърихи башарият нави социалӣ ва интернационалӣ, эҳсоси ягонагии узвии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ ба корҳои амалӣ табдил мееёбад ва ба нашъунамои минбаъдаи мамлакатамон мусоидат менамояд.

# КИНЕМАТОГРАФ: СОЛИ ДИГАРГУНИҲО

**Д. ХУДОНАЗАРОВ,**
*котиби якуми правленияи Иттифоқи кинематографистони Тоҷикистон*

БАЪДИ съезди таърихии XXVII партия ва съезди V Иттифоқи кинематографистони СССР беш аз як сол гузашт. Ман на санаи муқаррарӣ, балки марҳалаҳои замонеро ном мебарам, ки дар он мо умр ба сар мебарем, воқеаҳоеро зикр мекунам, ки давраи кунунии рушду камоли санъати кинои советиро муайян менамоянд.

Ин марҳалаҳо бо ҳам пайвастаанд. Агар съезди партия, ки волотарин ҳадафҳои халқи моро ифода кард, намебуд, съезди кинематографистон низ ранги дигар мегирифт. Хушбахтона, съезди мо ба тарике сурат гирифт, ки онро ба ҷон таманно доштем. Дигарсозиҳои ҳаёт, ки баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ба вуқӯъ пайвастанд, воқеӣ ва бебозгашт буда, онҳоро аксари мутлақи халқ дастгирӣ мекунад. Ва мо сарфарозем, ки съезди кинематографистон яке аз нахустин ва равшантарин индикаторҳои оғози даврони нав гардид. Дар қарори чанде пеш қабулкардаи КМ КПСС дар бораи иттифоқҳои эҷодӣ аввалин бор Иттифоқи мо баъди Иттифоқи нависандагон, ки аз кӯҳнатарин ва маъруфтарин иттифоқҳои эҷодист, зикр шудааст. Ин нишонаи бовар ба мост ва дар айни ҳол моро мувazзаф мекунад. Қабл аз ҳама мувazзаф мекунад, ки ба худ аз фарози виҷдон нигарем, зеро мо дар сафи пеш қарор дорем ва оё метавонем он ҷо устувор бимонем?

Съезди панҷуми кинематографистони умумиттифоқ дар пешрафти тамоми кори кинематографӣ дар мамлакатамон марҳалаи дигаргунӣ гардид. Вай давраи тӯлонии ҳаёти кинематографиро ҷамъбаст кард, ба бисёр падидаҳои манфие, ки онҳо на танҳо дар арзи панҷ соли давраи ҳисобот, балки даҳсолаҳои гузашта низ пайдо шуда буданд, ҳукми возеҳу сареҳ баровард.

Фардо кинои советӣ бояд чӣ гуна бошад? Дар кадом пояи моддию техникӣ кор кардан зарур меояд? Ин масъалаҳо дар пленуми II Иттифоқи кинематографистони СССР, ки моҳи январи соли ҷорӣ дар Москва барпо шуд, муфассал мавриди гуфтугӯ қарор гирифтанд. Дар пленум ба қисме аз ин саволҳо ба тарики назарӣ ҷавоб дода шуд. Роҷеъ ба дигарсозии истеҳсоли кино ва прокати фильмҳо ҳуҷҷат қабул гардид. Дар амал ҷорӣ кардани модели нави истеҳсоли кино кори ҳамаи мост ва ҳар студия мувazзаф аст варианти муайяне, вобаста ба шароити мушаххас, ба миён оварад.

Дарояндаи наздик дар асоси киностудияи «Тоҷикфильм» студияҳои кинои намоишӣ ва кинои илмию оммавӣ ва мустанад, инчунин кинофабрика, ки ба ин ду студия хидмат мекунад, буньёд хоҳанд гардид. Ин студияҳо буньяҳои эҷодию истеҳсолии мустақил, худидоракунанда ва худтаъминкунанда хоҳанд шуд. Муносибати байни онҳо бар принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ қарор меёбад. Ин қолаби модели буньёдӣ барои тамоми кинематографияҳои республикавӣ ва минтақавӣ асос шуда хизмат мекунад. Модели буньёдӣ дар пленум мавриди писанди умум қарор гирифт, аз ин лиҳоз ба принципҳои асосии он ҷои шубҳа нест.

Вале бидуни фаҳмиши мақсади бозсозӣ, бидуни фаҳмиши он ки барои чӣ мо вазифадорем (на ин ки метавонем) дигар шавем, — дар хусуси бозсозӣ сухан рондан маънӣ надорад. Оё дар шароити нав мо метавонем чун буньяи иқтисодӣ ва маданӣ зинда бимонем ё аз ҷиҳати моддӣ ва маънавӣ шикаст хоҳем хӯрд, — ин нукта вобастаи он аст, ки мо то чӣ андоза системаи мушкилоти воқеиро дарк хоҳем кард.

Кинематографистони гуногункасб модельро бояд муфассал омӯзанд. Фақат ба туфайли фаъолияти якҷоя мо ба натиҷаи дилхоҳ ноил шуда метавонем. Ин роҳест пуразоб ва пурхавф, зеро аз он чашм набояд пӯшид, ки ислоҳот баъзеҳоро водор месозад, ки студияро тарк кунанд, ҳатто касбашонро тағьир диҳанд ва ҳаёти якнавохт халал меёбад. Эҳтимол, ҳоло ман андаке муболиға мекунам, аммо вазнин будани вазъиятро таъкид накарда наметавонам.

Ислоҳоти минбаъдаи истеҳсоли кино тақозо дорад, ки мо бо донишҳои иқтисодӣ ва социологӣ мусаллаҳ шуда, аз он ҳамаҷониба огоҳ гардем, ба дараҷаи кофӣ коршинос ва соҳибтадбир бошем, ҳар қадами худро санҷида гузорем, дафъатан хатоҳои худро ислоҳ кунем ва охируламр дар бунбаст роҳгум назада, дар роҳи фарох по гузорем.

Инак, аз съезди V то ҳол беш аз як сол гузашт. Барои таърих ин фосилаи бағоят кам аст. Аммо барои ҳаёти инсон, ки ҳар рӯзи он гаронбаҳост, ин фосила кам нест. Дар ин муддат мо, кинематографистони Тоҷикистон, чӣ кардем?

Аз рӯи виҷдон гӯем (мо ҳам мехоҳем соҳибвиҷдон бошем!), бояд эътироф кард, ки коре накардаем, ки сазовори таҳсин бошад. Албатта, баъзе неруҳои эҷодӣ ба кор пардохтанд. Аммо азбаски кори мотор натиҷа надорад, тамоми мошин дар ҷояш истодааст. Дар ҳоле ки вақт пуршитоб мегузарад. Вақти пурмаъно ва пурфайз. Ба ҷиҳате пурфайз аст, ки қудрат дорем эҷод бикунем. Мо мувофиқи фармони дили худ метавонем эҷод бикунем, ва ҳар он чиро ки аз ҳама муҳим, аз ҳама қиматбаҳо ва аз ҳама мубрам мешуморем, метавонем мавриди баррасӣ қарор бидиҳем. Партия худмустақилии моро леписандад. Худмустақилӣ дар ҳама маъно, дар маъноҳои иқтисодӣ, идеявию эҷодӣ ва эстетикӣ. Ҳоло масъала иборат аз он аст, ки оё мо ба худмустақилӣ ва худинкишофӣ омода ҳастем.

Аз рӯи расму одати шарқиён, чун инсоне бимирад, хешовандонаш мепурсанд: оё ӯ аз ягон кас қарздор набуд? Агар ба қарзҳои худ нигоҳ афканем, пас мо умуман ҳаққи мурдан надорем: он қадар қарздорем, ки касе қарзи моро адо карда наметавонад. Мо аз кӣ қарздорем? Алҳол ман аз назари худ чаҳор қарзи муҳимро ба арз мерасонам:

Якум, аз онҳое қарздорем, ки ҳамроҳи мо зиста, муосирони мо мебошанд, дуюм, аз наслҳои худ қарздорем, ки бархе аз эшон чашм бар ин дуньё кушодаанд, онҳо фарзандони мо ҳастанд, сеюм, аз ниёгони худ қарздорем: ҳам аз ниёгони аввалинамон, ки халқи мо ва маданияти моро ташаккул додаанд ва ҳам аз ниёгони охиринамон, ки барои идеалҳои социалии давлати мо пайкор кардаанд. Ниҳоят, аз худ, аз истеъдоди худ қарздорем, ки шояд ба сабаби фурӯтании барзиёд ва шояд ба сабаби бепарвоӣ дар бораи он сухан намеронем.

Инак ҳамин қарзҳоро мехостам дар навбати аввал мавриди муҳокима қарор диҳам.

Ҳамзамонони мо аз мо чиро интизор буданд ва интизор ҳастанд? Ба хотири чӣ онҳо бо нони ҳалол, ки ба ивази меҳнати вазнин ба даст омадааст ва эътимоди пуртаҳаммули худ моро қарздор кардаанд?

Ман нуктаҳои асосиро таъкид мекунаму бас. Тамошогар ба толори кино ба ҷустуҷӯи ҳақиқат меравад, ӯ тимсоли шахсеро меҷӯяд, ки дар шароитҳои мураккаби зиндагӣ амал мекунад, ӯ ҳамдардӣ меҷӯяд, ба орзуву умедҳои худ, ба имони худ, ба некӣ ва зебоӣ пуштибонӣ меҷӯяд ва дар айни ҳол мехоҳад аз ғаму ташвишҳои ҳаррӯза даме биосояд. Агар ба ин дархостҳои тамошогар, ба «супориши социалӣ» (таъкид ме-

кунам, супориши социалӣ, на давлатӣ, ки марбут ба ин ё он мавзӯъ аст) ҷиддан муносибат кунем, мефаҳмем, ки дар соҳаи кино «барои калонсолон» кадом жанрҳоро қабл аз ҳама бояд равнақ диҳем ва дар кори худ ба кадом принципҳо риоя кунем.

Гирем принципи ростгӯиро, ки бояд қонуни фаъолияти мо гардад. Дурӯғи моро тамошогар дарҳол мебинад ва ҳис мекунад. Дурӯғ на танҳо эътимодро аз байн мебарад, на танҳо муҷиби он мешавад, ки тамошогар аз асарҳои мо рӯ мегардонад. Дурӯғ боз фосид месозад ва гӯё ки ҳуқуқи дигаронро ба зиндагии ҳаром асоснок мекунад.

Ба ривоҷи порахӯрӣ, ки ба соҳаҳои гуногуни ҳаёт сахт осеб расонидааст, мо, кинематографистон, низ ҷавобгар ҳастем. Албатта, на ба сабабе ки мо муфтхӯрӣ, қаллобӣ ва авомфиребиро васф кардаем — бешубҳа, мо чунин фильмҳо наофаридаем. Аммо ба сабабе ки мо аз зуҳуроти манфӣ чашм мепӯшидем. Ба сабабе ки аксаран дар экран ҳалли саҳлангоронаи конфликтҳоро, ки дар зиндагӣ ҳал нашуда мемонданд, ба худ раво медонистем, маҳсулоти ночиз ва дорои проблемаҳои сохта ва ба назар тамошобоброро ба худ раво медонистем. Аз ҳисоби қарз — боварии тамошобинон — арзи вуҷуд карда, мо ин боровариро аз даст медодем. Акнун ин боровариро аз сари нав сазовор бояд шуд.

Яке аз роҳҳои он куллан нав кардани материал, интихоби проблемаю масъалаҳоест, ки диққату эътибори халқро аз ҳама бештар ба худ мекашанд ва ба ваҷд меоваранд. Нашояд чунин вонамуд кунем, ки мо материалҳои реалиро назар ба худи халқ, назар ба роҳбарони беҳтарин, назар ба ҳамкасбонамон — рӯзноманигорон ва нависандагон беҳтар медониста бошем. Баръакс, ҳоло дар шароити ошкорбаёнӣ, дар шароити фаъолии беандозаи матбуот назаррас аст, ки мо чӣ андоза ақиб мондаем, чӣ андоза кӯҳнапарасту саҳлангор ҳастем.

Барои он ки ин ақибмониро барҳам занем, чӣ чора андешидан мумкин аст?

Иттифоки мо ҳамроҳи Госкинои республика метавонад барои материали беҳтарин ва таҳияи беҳтарини сценарӣ барои киностудияи «Тоҷикфильм» конкурси кушода эълон кунад. Барои чӣ ман таклиф мекунам, ки ба материал ва сценария алоҳида-алоҳида баҳо дода шавад. То ки доираи иштирокчиёни конкурс хеле васеъ карда шавад, то ки ба он на фақат драматургҳо ва сценариянависони касбӣ, балки боз рӯзноманигорон, кормандони советӣ ва партиявӣ, муаллимон, ҷавононро ҷалб кунем, яъне онҳоеро ҷалб кунем, ки қудрати сценарийнависӣ надоранд, аммо метавонанд таҷриба, мушоҳида ва ҳаяҷони худро ба қалам оваранд, дар ҳаҷми 2 — 3 саҳифа ҳодисае, масъалае, характереро ба тасвир гиранд.

Аммо фақат бо интихоби материал кор ба поён намерасад. Дастури мо ҷиҳати таҳияи материал низ муҳим аст. Борҳо мо кӯшидем, ки дар экран низоъҳои ҳаёт ва ҳатто истеҳсолотро аз нигоҳи сирф «амалӣ» ҳал бикунем ва фаромӯш кардем, ки вазифаи мо тарбия ё пуштибонии он фазилатҳои маънавии инсон аст, ки ба ӯ имкон медиҳанд худ ҳалли масъалаҳои мушкилро дарьёбад. Ман тарбия ва ҳифзи принципҳои ҳалолкорӣ, поквиҷдонӣ, мустақилфикрӣ, эҳтиром ба шахсияти инсон ва муҳаббат ба ҳар гуна мавҷуди зиндаро дар назар дорам, ки танҳо бо он метавон рӯҳи инсонро барангехт.

Магар тамошогари мо маҳз ҳаминро аз мо интизор нест: барангехтани рӯҳ ба оҳанги мувофиқ? Рӯҳияи хуб маънои ҳатман шоду беғам буданро надорад, балки эҳсоси ҳамоҳангӣ бо ҷаҳон, бо рӯҳи одамони дигар, бо арзишҳои асосии башарист. Бо асари мушкилоти олам ва нобориҳо дар зиндагӣ рӯҳияи одамон (ба маънии васеи сухан ҳам эътиқод ва ҳам бовар ба ҳаётро дар бар мегирад) хароб мешавад. Ҳам ишқу дӯстӣ ва ҳам санъат ба барқарор шудани тавозуни рӯҳӣ, ба устувор гаштани пули миёни инсон ва ҷаҳон ёрӣ расонида метавонанд. Агар санъат борҳо мардумро фиреб диҳад, эшон намунаи рафтор, пуштибо-

нии рӯҳӣ, тасалло ва ҳамдардиро аз дигар ҷо меҷӯянд. Он гоҳ онон дигар тамошогари мо нахоҳанд шуд ва ба фиреби муллотарошон, ҷоҳилон, пайғамбарони дурӯғин ё ба шароб, нашъа ва фисқу фуҷур мубтало хоҳанд гашт.

Таъсири киноро муболиға намекунем, аммо нуқсони онро низ кам намешуморем: фильмҳои пурмуаммонамо, психологинамо ва пурмоҷаронамо ба нашъунамои захрпечакҳо дар мазраи ҳаёти маънавии мо нақше доштанд. Мо бояд аз нав эътимоди тамошогарро ба кинематограф, ки манфиатҳои ӯро ифода мекунад, пайдо бикунем.

Қарзи аввалро пурра баён накарда, роҷеъ ба қарзи дуввум, яъне қарз дар назди наслҳои оянда баҳс менамоям.

Вазъи кинои бачагонаи мо ташвишангез аст. Мо фильмҳое доштему дорем, ки иштирокгарони онҳо бачаҳо мебошанд. Аммо аксари ин фильмҳо на барои бачаҳоянд, на барои калонсолон. Киноафсонаҳое дорем, ки онҳоро низ бачагона донистан ҷоиз нест. Дар сурате ки теъдоди ҳамватанони ҷавони мо, ки ҳанӯз шонздаҳ сол надоранд, мунтазам меафзояд. Ин бештар аз нисфи аҳолии республика мебошад. Аз он ки онҳо ҳоло чӣ сон ташаккул мееёбанд, дар оянда чигунагии ташаккули худи ҷамъият ва фарзандонамон, набераю абераҳоямон вобаста аст.

Ҳангоми сафарҳои худ берун аз ҳудуди Тоҷикистон, ба Иттифоқ ва мамолики дигар, ҳини вохӯриҳо бо меҳмонон нуктаи афзунии таваллуд ва пешдастиро дар афзоиши интенсивии аҳолӣ шӯхиомез бо сад мақом хотирнишон месозанд, ки ҳамеша табассум, ханда ва хушҳолиро дар зал ба амал меорад. Тирамоҳи соли гузашта, ба сабаби мушкилии дарьёфти билети самолёт маро зарур афтод, ки ба рейси махсус ҳамроҳи аскаршавандагон ба Москва парвоз кунам. Акнун сапеда медамид, ки онҳо саф кашида, як-як ба самолёт медаромаданд. Чеҳраҳо ва пайкарҳояшон фақат дар зинапоя равшан мешуд. 167 кас аз пеши ман гузашт. Ба истиснои чанд нафар қариб ҳама қадпаст, лоғарандом ва ҷисман ноқис буданд. Онҳо аллакай либоси низомӣ ба бар доштанд, ки нуқсашонро бештар нишон медод. Таассуротам нохуш буд. Ҳини парвоз гуфтугӯи бархе ба гӯшам мерасид — бисьёр шӯхиву зарофатҳояшон қабеҳ буд. Илова бар ин дар Москва як дастаи махсуси милиция доири мубориза бар зидди нашъамандӣ дар миёни онҳо «мизоҷи» худро ҷустуҷӯ мекард.

Магар метавон гуфт, киояндаи мамлакати мо дар дасти фарзандони мост!? Метавон. Тақдири Ватани мо, тақдири корнамоиҳои мо, тақдири мову шумо вобастаи он аст, ки мо нисбат ба тақдир ва мушкилоти фарзандони худ то чӣ андоза таваҷҷӯҳ мефармоем ва то чӣ андоза мукаламаи мо мӯътамад ва боадабона аст.

Магар мо алҳол метавонем кушоду равшан ягон фильмеро ном бубарем, ки хотирнишин, олисанъат, амиқ, таъсирбахш ва ҳаққонӣ бошад?

... Фақат «Бачаҳои Помир»-ро.

Комилан саҳеҳ аст, ки сифати кинои бачагонаи тоҷикро бояд баланд бардорем. Ин кино ба ҷавонмардони асил, некӯкор ва наҷобатпеша ниёз дорад. Ин кино аз мо садоқат ва худфидоӣ металабад, ба истеъдод, ба истеъдоди бузург мӯҳтоҷ аст...

Ҷинояткорӣ, нашъамандӣ, муфтхӯрӣ, зулму ситам бар ҳайвонот, камсаводӣ ва беруҳӣ — ин аст номгӯи нопурраи мусибатҳое, ки қисме аз фарзандони мо ба онҳо гирифторанд. Ё магар оне, ки рӯҳаш дучори фарсоиш шудааст, ба ёрии мо ниёз надорад?

Бидуни гумон, кино омили ягона ва ҳатто аз ҳама тавонои таъсир ба тасаввурот ва ҳиссиёти бачаҳову ҷавонон нест. Оила, телевизион, мактаб, мусиқӣ, кӯча гоҳо таъсири бештар доранд. Аммо аз нигоҳи идеал саҳми кино хурд нест. Кино метавонад зарбаҳои рӯҳиеро, ки бачаҳо ба иллати бепадарӣ (ин офати замони мо) ё дағалӣ, бедиққатӣ, авомфиребӣ, дурӯғгӯӣ ва бешарафии калонсолон гирифтаанд, аз байн бубарад ё бештар кунад.

Чун кас аз ҳодисаҳои зиёди ҷинояткорӣ, авбошӣ ва нашъамандӣ дар миёни бачаҳо воқиф шавад, беихтиёр аз худ мепурсад: кино ба ҷавон, духтар, наврас чӣ гуна ёрӣ расонд, ки онҳо эҳсосоти ятимӣ, худгумкунӣ дар пеши мушкилоти зиндагӣ ва дилсардӣ аз идеалро рафъ созанд. Оё мо ба ҷавонон на дар хусуси самараҳои осудаҳолӣ (ки бешак равост мавриди гуфтугӯ бошад), балки дар бораи нишоти ҳастӣ ва покии шӯру шавқу рӯҳ рози дил гуфтаем?

Масъалаҳои марбут ба ҷавонон басо мухталифу мураккаб буда, онҳоро танҳо худамон ҳал карда наметавонем, аммо ошкор сохтан ва таҳлил кардани онҳо, дар экран тавассути васоити кинои мустанад ва намоишӣ сабаби падидаҳоро ба таври аён нишон додан, ҳамроҳи Вазорати маориф серияи фильмҳои таълимиеро андешидан, ки дар ниҳоди бачаҳо эҳсоси муҳаббат ба Некӣ ва нафрат ба Бадиро бедор карда, ба тарбияи эстетикии бачаҳо мусоидат намоянд, қарзи граждании ва инсонии мост.

Бидуни шак, мо барои бачаҳо афсонаҳо, фильмҳои моҷароӣ, фильмҳои таърихии дорои қаҳрамонони барҷаста ва фильмҳо дар бораи бачаҳоро бояд ба нақша гирем. Ҳамчунин фильмҳои намоишӣ, мустанад, таълимӣ, мультипликациониро. Ин фильмҳоро беҳтарин неруҳои эҷодӣ бояд офаранд ва дар онҳо санъати олиро бо фазилатҳои фильми оммавӣ тавъам созанд.

Акнун чанд сухан дар бораи қарзи сеюми мо — қарз дар назди ниёгон. Мо аз фанҳои ҷамъиятӣ имтиҳон супорида, дар бораи фаҳмиши ленинии мероси маданӣ, дар бораи принципи ирсияти маданияти нави социалистӣ дар нисбати адабиёту фольклори миллӣ ва ҷаҳонӣ, дар бораи диалектикаи анъана ва навоварӣ гарму ҷӯшон сухан меронем. Аммо гап дар сари он аст, мо ин нуктаҳои оқилонаро чӣ сон дастури амал мекунем. Сухан аз масъулият барои гаронбаҳотарин сармояе меравад, ки ба мо ниёгон ёдгор гузоштаанд.

Фильмҳое аз қабили «Дохунда», «Марги судхӯр», «Бачагони Помир», «Ҳасани аробакаш» аз он ҷиҳат соҳиби қадру қимат шуданд, ки дар онҳо фитрати тоҷик дар шароити дигарсозиҳои куллии иҷтимоӣ бадеан ва ҳаққан мавриди таҳқиқ қарор гирифтааст. Эҷодкоронро дар ин фильмҳо даставвал ҷаҳони маънавии қаҳрамон, азобҳои рӯҳӣ, дарозу душвор будани роҳи бедории иҷтимоӣ ба изтироб меоварданд.

Комьёбии асосии фильмҳои силсилаи «Шоҳнома» он буд, ки мо алоқаи ҳаёти кунуниро бо гузаштаи халқ меҷустем. Мо дар гузаштаи халқ оташро меҷустем, на хокистарро. Оташеро, ки ба мо, барои бунъёдкориҳои мо ҳарорат мебахшад. Шинохти таърихи халқ ҳамвора шинохти худ аст. Шинохти таърих моро беҳтар, маънаван доротар месозад ва ёрӣ медиҳад, ки ба халқҳои дигар наздиктар шавем.

Вале имрӯз бояд эътироф кард, ки кинои мо собиқа анъанаҳои самарабахши худро дар баррасии мавзӯи таърих идома намедиҳад. Мо мавзӯоти таърихию революционӣ ва таърихиро дар чаҳорчӯби жанри вестерн маҳдуд кардаем. Ба назарам, таърихи мо сазовор аст, ки василаи жанрҳои гуногун мавриди таҳқиқи бадеӣ қарор ёбад.

Биёед ба саволе, ки моҳи июни соли гузашта ба мо мунаққиди кинои Италия дар Пезаро дода буд, ҷавоб диҳем: оё кинои мо ҷузъи таркибии маданияти тоҷик гардидааст? Агар мо бар заминаи мустаҳками мероси маданӣ қарор надошта бошем, оё ба ин савол ҷавоби қотеъ ва мусбат дода метавонем? Оё мо — драманигорон, таҳиягарон, операторон, рассомон ва ҳунарпешагон — асосҳои пурмояи маданияти худро медонем? Оё ба фаро гирифтан ва идома додани онҳо мутаваҷҷеҳ ҳастем?

Басо худро бо он тасалло медодем, ки сужетҳои (дурусташ, «мавзӯъҳои») адабиёти ҳам қадим, ҳам навини худро ба кино гирифтаем. Вале агар рӯирост иқрор шавем, шояд, кино назар ба он ки аз рӯҳ, аз принципҳои башардӯстонаи ин адабиёт баҳра бардорад, онро бештар ис-

тисмор кардааст. Магар танҳо сужетҳо дорои мо мебошанд? Шояд, аз «мавзӯъҳо» ва «иқтибосҳо» бархурдор гаштан кофӣ нест, балки забони киноe ба вуҷуд овардан лозим аст, ки муодили забони шеъри суханварони бузурги мо ва муосирони мумтози мо бошад? Ба ганҷинаҳои хеш як назар андозем. Ба мо забони Рӯдакӣ — забони фасеҳ, ғанӣ ва хушнаво ато шудааст. Ба мо шеърияти олии Фирдавсӣ мерос мондааст, ки ин бузургманд ривоёт, пораҳои асотир ва ҳамосаҳо, пораҳои Авастои шарифро, ки ҳазорҳо сол таърих доштанд, гирдоварӣ намуда, бо хуни худ шодоб намуда, «Шоҳнома»-и муаззамро офарид. Ба мо ҳазли талх, хулосаҳои ғайриоддӣ, баёни мӯҷаз ва маҳорати ҳайратангези Умари Хайём мерос мондааст, ки қудрат дошт дар як мавзӯъ даҳҳо рубоӣ гӯяд. Носир Хисрав ба мо роҳи ҳақиқатро бозгузоштааст, ки худ паймуда буд ва ин роҳ аз миёни омӯзишҳо, фалсафаҳо ва ҳикматҳои халқҳои фузуне мегузашт. Шоири файласуф Ҷалолиддиини Балхӣ, ки бештар бо номи Румӣ машҳур аст, бо паёмҳои худ ба мо дарди дил карда, баробарии одамонро талқин ва озодии рухи инсонро дифоъ намудааст. Дар ганҷинаи мо гражданияти инсондӯстонаи Айнӣ, дарду ранҷи ӯ ҷиҳати сарнавишти мардум, ба дараҷаи олӣ ҳаётро донистани ӯ маҳфуз аст...

Магар мо метавонем бигӯем, ки агар ин арзишҳоро фаро нагирифта бошем ҳам, ақаллан дар кори худ онҳоро ба эътибор мегирем? Анъанаҳои санъати наққоширо чӣ? Мо маданияти бузурги минётурро ба мерос гирифтаем, ки ба рағми манъи ислом ба арсаи эҷод омадааст, магар мо назари ниёгони худро, ки бо манзараҳои табиати мо, бо санъати меъмории халқни мо, бо тарзи ҳаёти собиқаи мо сахт пайваст аст, мавриди таваҷҷӯҳ қарор додаем? Оё мо фақат ба сабки «фильми пурғавғои миёнахели мутавассити Осиёи Миёнаю Голливуд» тақлид мекунем? Фольклори худро чӣ?

Мо бидуни омӯзиши пайвастаи таърих ва назарияи маданият, маданияти халқҳои мамлакатамон, маданияти рус ва ҷаҳон аз ҳудуди маҳалли худ зинҳор берун баромада наметавонем. Мо аз маданияти умумибашарӣ таълим гирифта, ҳунари худро сайқал медиҳем. Ба ибораи дигар, қарзи чаҳоруми мо қарз дар назди худ аст ва аз се қарзи ёдшуда бармеояд.

Мо бевосита *дар коре*, ки бо касбамон марбут аст, *саҳм гирифта*, қобилияти худро инкишоф ва сайқал медиҳем. Дар ҳоле ки коршиносии ҳамаи мо ба тамоми маъно мелангад. Бидуни баланд бардоштани дараҷаи касбии ҳамаи офарандагони фильм чашм доштани тағайюроти сифати фильмҳо маъно надорад: ҳама бояд омӯзанд ва тамоми звеноҳои истеҳсолоти кино бо омӯзиш фаро гирифта шаванд. Яке аз шаклҳои омӯзиш таҳлили муфассалу мукаммали ҳар як фильми студия бояд бошад. Беҳтарин фильмҳои муосирро таҳлил карда, бояд омӯхт ва ҳамеша ба таҷрибаи классикаи киноӣ советӣ ва хориҷӣ муроҷиат намуд.

Бояд ҳам худ омӯзем ва ҳам дигаронро омӯзем. Навсозии ҷомеаи мо дар мубориза сурат мегирад. Ҳама чизи кӯҳна бо тамоми қувва мекӯшад, ки мавқеи худро нигоҳ дорад. Муборизаи душворе барои бозсозӣ дар саросари мамлакат ба вуқӯъ мепайвандад. Мо инро аз рӯи ҳуҷҷатҳои партиявӣ, аз рӯи матбуот ва инчунин аз рӯи баҳсҳои пурҷӯшу хурӯше, ки дар студияи мо дар таи қариб якуним сол ба амал меояд, пай мебарем.

Моҳи январь бо қарори Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон директори студия Ҷ. Раҳмонов барои сӯиистифода аз вазифа, таъмин накардани роҳбарии дуруст ва бадахлоқӣ аз кор гирифта, аз сафи партия хориҷ карда шуд. Ташкилоти партиявӣ ва тамоми коркунони поквиҷдони студия бо душворӣ адолатро барқарор сохтанд. Ҳоло ҳам ба пешрафти кори студия гоҳо ҷудоӣ ва ихтилофи одамон халал мерасонад. Комиссияҳои беҳисоб студияро гаштаю баргашта тафтиш мекунанд. Аксаран, мутаассифона, мубоҳисаю мунокишаҳо на аз рӯи масъалаҳои асо-

сии студия сурат мегиранд. Он чи гуфтем, дар бораи умуман ҳоли бади студия ва санъати кинои тоҷик шаҳодат медиҳад ва тақозо мекунад, ки мо ба кори худ, ба ҳаёти кинематографии худ дигаргунӣ ворид созем.

Замон дар соҳаи ҳам эҷодиёт, ҳам иқтисодиёт программаи нави воқеитар ва ҳадафноктарро талаб дорад, ки бояд бо назардошти гузариши тадриҷии кино ба системаи ҳисоби хоҷагӣ таҳия гардад. Чунки моро зарур меояд, ки дар асоси модели буньёдии мавҷуда марбут ба шароити худ модели мувофиқи истеҳсоли киноро таҳия созем.

Ҳамин тариқ, чун кинои тоҷик дарояндаи наздик ба системаи ҳисоби хоҷагӣ гузарад, чӣ гуна хоҳад шуд? Аз худи аввал таъкид мекунам, ки вай ҳатман бояд гуногун бошад. Бигузор кинои тиҷоратӣ бошад, бигузор кинои эксперименталӣ, кинои таълифӣ бошад. Бигузор дар кинои тоҷик мавзӯъҳо, жанрҳо ва сабкҳо гуногун бошанд. Бигузор кинои тоҷик гуногун бошад, *вале ҳаргиз берангу бор, фаҷ, сатҳӣ ва ҳаваскорона* набошад.

Мутаассифона, дар аксари осори мо руҳи таҳқиқ гӯё ки тамоман вуҷуд надорад ва ғурури худифодавӣ ба мушоҳида мерасаду бас. Аз ин лиҳоз дар аксари фильмҳо нишонаҳои ҷуғрофӣ ва этникӣ, маишат, либосҳо, характерҳо, мавзӯъҳо ва сужетҳои қолабии дур аз воқеият ба ҳам махлут шудаанд. Аз ин лиҳоз Тоҷикистон баъзан дар экран чун сарзамини афсонавии Санников ба мушоҳида мерасад. Пеш аз он ки худро ифода намоем, бояд материали аслиро таҳқиқ кунем, омӯзем, дӯст дорем, бо ёди он зиндагӣ намоем.

Кинематографисте гуфтааст, ки фильмҳои худро офарида, дар онҳо мо бахше аз ҳарорати дили худ, бахше аз ҳаёти худро мегузорем. Чӣ хуш, агар мо дар фильмҳои худ беҳтарин бахши ҳаёти худро мегузоштем! Чунон фильмҳое бояд офарид, ки дар онҳо замони мо амиқу ҳаққонӣ, мукаммалу пурмаънӣ таҷассум ёбад, чунон фильмҳое, ки дар дилу дидаи мо маъво гиранд. Чунон фильмҳое, ки дар онҳо ғаму шодии мо, виҷдону имони мо акс ёбанд.

Бидуни шубҳа, офаридани ин гуна фильмҳо амрест мушкил. Вай аз мо бисьёр чиз, ғолибан истеъдод ва худқурбонӣ, сарсупурдагии комилро тақозо дорад. Вале магар мо бори аввал ба хотири ҳамин гуна кино ба остонаи киностудия по ниҳодаем?! Фильми барҷаста, САНЪАТИ КИНО баъди тамошо намемирад, балки дар замири тамошогар зинда мемонад, ӯро дигар мекунад, доротару донотар месозад. Вай қудрате дорад, ки баъди сари мо бозмонад, дар хеш нафаси замонро нигоҳ дошта, бар замони даргузари мо пирӯз гардад.

В. И. Ленин гуфта буд, ки мабдаи интернационалӣ бидуни мабдаи миллӣ вуҷуд надорад. Маданияти интернационалӣ бевосита аз ҳар кадом маданияти миллӣ маншаъ гирифта, ҷузъи ҷудоинопазири он аст. Ленин таҳти мафҳуми маданияти интернационалӣ на вуҷуд надоштани нишонаҳои миллиро дар он, балки мазмуни ғоявӣ, маънии гуманистӣ ва хусусияти ҷамъиятию социалии маданияти миллиро мефаҳмид. Пас, фильм вақте аҳамияти ҳақиқатан интернационалӣ ва умумибашарӣ касб мекунад, ки дар он, бо сухани Робиндронат Такур бигӯем, чун дар қатраи шабнами гиёҳи ҳавлии мо ҷаҳон акс гардад.

Агар мо дар хеш неруе наёбем, ки рӯ ба рӯи ҳақиқат қарор бигирем ва дар асарҳои худ ғами ҳақиқӣ ва шодии ҳақиқии сарзамини худро ифода бикунем, мо ҳаргиз симои эҷодии худро пайдо намекунем ва на барои худ аҳамият хоҳем дошт, на барои дигарон. Мо ҳаргиз пайванди ҳаётбахшеро наметавонем барқарор кунем, ки аз гузаштаю ҳозираи мо, аз сарзамин, аз халқ маншаъ мегирад ва имкон хоҳад дод, ки кинои тоҷикро сифатан нав кунем.

# НУРИ БАРОДАРИИ БУЗУРГ

**В. С. ШЕВЧЕНКО,**
*Раиси Президиуми Совети Олии РСС Украина*

БОЗСОЗӢ... Чи сон калимаи пурмаъною илҳомбахшест! Соли 1917 таърихи Ватани сермиллати социалистии мо маҳз аз бозсозию навсозии революционии ҳаётамон мувофиқи идеяҳои ленинӣ оғоз ёфта буд. Имрӯз, баъди ҳафтод соли он шабонгоҳе, ки тӯппаронии «Аврора» аз тавлиди олами нав мужда расонд, мазмуну моҳияти табаддулоти социалии баамаловардаи Октябрь боз ҳам таассуротбахштар аст. Чи тавре ки дар Мурочиатномаи КМ КПСС ба халқи советӣ ба муносибати солгарди 70-умини Революцияи Кабири Социалистии Октябрь гуфта шудааст, ғалабаи он «асосҳои таърихан беназири ҳаёти социалии одамон: ҳокимияти меҳнаткашонро — дар сиёсат, моликияти чамъиятиро ба воситаҳои истеҳсолот — дар иқтисодиёт, коллективизм ва ҳамьёрии рафиқонаро — дар муносибати одамон муқаррар намуд».

Халқҳои Россия бори нахуст дар таърихи бисьёрасра барои муайян кардани роҳу тақдири худ ҳуқуқ пайдо карданд. Мардуми украин интихоби ҳақиқатан пурмашаққати ин роҳро бо ҳамин анчом дод, ки пас аз пролетариату деҳқонони камбағали Россия, ки ба онҳо партияи ленинии большевикӣ сарварӣ менамуд, зери байрақи Октябри Кабир истод. Аллакай баъди чилу ҳашт рӯзи ғалабаи шӯриши яроқнок дар Петроград — 25 декабри соли 1917 съезди якуми умумиукраинии Советҳо, ки дар Харьков барпо гардид, дар Украина Ҳокимияти Советиро эълон кард.

Халқи украин хӯчаини комилҳуқуқи тақдири хеш гардид, ки ин маънои тантанаи принципҳои адолати социалӣ ва таърихиро дошт. Съезд робитаҳои федеративии Украинаи Советӣ ва Россияи Советиро эълон намуд, ки ин ифодаи саъю кӯшиши доимии меҳнаткашони украин ба дӯстӣ ва бародарӣ бо халқи кабири рус, ифодаи майлу рағбати онҳо барои якчоя буньёд кардани чамъияти социалистӣ буд. Съезд ва ҳукумати интихобкардаи он иродаи оммаҳои революциониро ифода намуда, дар саросари республика амал кардани ҳамаи декретҳои Ҳукумати Советии Россия — декретҳоро дар бораи замин, дар бораи сулҳ, дар бораи назорати коргарӣ таъмин намуданд. Аз ин чост, ки 25 декабрь — рӯзи дар Украина эълон шудани Ҳокимияти Советӣ — дар баробари чашни Октябри Кабир иди миллии мост.

Халқи украин ҳеч гоҳ фаромӯш нахоҳад кард, ки ташкилотчии ёриву мадади ҳарбӣ, сиёсӣ ва иқтисодӣ дар мубориза и вай ба муқобили контрреволюцияи дохилӣ ва хоричӣ В. И. Ленин буд. Маҳз бо ташаббуси ӯ, бо қарори КМ РСДРП (б) ва Совети Комиссарони Халқӣ ҳанӯз моҳи декабри соли 1917 — январи соли 1918 аз Россияи Советӣ ба Украина 32 хазор нафар коргарон-гвардиячиёни сурх, солдатҳо ва матросҳо фиристода шуда буданд, ки дар торумор кардани қӯшунҳои мусаллаҳи Радаи марказии буржуазию миллатчӣ ё худ, чи тавре ки онро барои сиёсати хоинонааш «Зрадаи марказӣ» меномиданд, — саҳми калон гузоштанд.

Мо барҳақ аз он ҳам ифтихор дорем, ки тахти роҳбарии бевоситаи В. И. Ленин Партияи Коммунистии Украина — қисми таркибии партияи ягонаи коммунистон-ленинчиён барпо карда шуда буд, ки ҳоло дар сафҳои худ беш аз 3 миллион аъзои КПСС-ро муттаҳид месозад. Вай дар

съезди якуми ПК (б) Украина соли 1918 ташкил ёфта буд. Владимир Ильич ба кори съезд бевосита роҳбарӣ менамуд. Ў гурўҳи вакилонро қабул кард, ҳамроҳи онҳо як қатор масъалаҳоро дида баромад, доир ба проблемаҳои муҳимтарини роҳбарӣ ба муборизаи революционӣ ва сохтмони ҳаёти нав маслиҳатҳо дод.

Халқи украин интихоби қатъии роҳи хешро бо ҳамин ҳам анҷом дод, ки якҷоя бо дигар халқҳо ба давлати сермиллати иттифоқии социалистӣ муттаҳид шуд. Соли 1922 ташкил ёфтани Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ, ки ба қавли В. И. Ленин, «ба боварии басо комил, ба равшан фаҳмидани ягонагии бародарӣ, ба розигии тамоман ихтиёрӣ» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 30, саҳ. 311) асос ёфтааст, ҳам кафолати таҷдид ва ҳам омили асосии нашъунамои таърихии ҳамаи миллатҳои сокини мамлакатамон гардид. Дар заминаи умумияти иқтисодиёт ва маданият, ягонагии манфиат, дар таҳкурсии мустаҳками сохти советии давлатӣ ва ҷамъиятӣ дўстии ленинии халқҳо рў ба тараққӣ овард, ваҳдати социалию сиёсӣ ва идеявии ҷамъият рўз аз рўз пойдору устувортар шуд.

Дар оилаи бародаронаи советӣ барои сохтмони социалистӣ дар Украина, муттаҳидшавию инкишофи миллати социалистии украин имкониятҳои мислашон диданашуда муҳайё гардиданд. Орзуи деринаи сарояндаи пуршарафи мо — Тарас Григорьевич Шевченко дар бораи замони бахту саодат ҷомаи амал пўшид.

Меҳнаткашони республика бо халқҳои бародари мамлакати паҳноварамон паҳлў ба паҳлў истода, оид ба барҳам додани оқибатҳои мудҳиши ҷанги гражданӣ ва харобӣ, амалӣ гардондани плани ленинии реконструкцияи хоҷагии халқ, барпо кардану инкишоф додани маданияти социалистӣ, ҳалли одилонаи масъалаи миллӣ, дар давлати ягона муттаҳид сохтани ҳамаи заминҳои украин корҳои азимеро ба ҷо оварданд. Онҳо ҳамроҳи тамоми одамони советӣ санҷишу озмоишҳои сахттарини Ҷанги Бузурги Ватаниро аз сар гузаронданд, ки дар солҳои он ҳар шашумин сокини Украина ҳалок шуд. Ҳаёт дуруст будани чунин пешгўии Ленинро комилан тасдиқ кард, ки «агар пролетарҳои великорус ва украин муттаҳид шуда амал кунанд, Украинаи озод **имконпазир** аст, агар ин гуна муттаҳидӣ набошад, дар бораи Украинаи озод ҳоҷати гап ҳам нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 20, саҳ. 16).

Сохти социалистии давлатӣ ва ҷамъиятӣ барои ташаббусу ғайрати оммаи меҳнаткашон, эҷодкории халқ роҳи васеъ кушод. Республика хоҷагии халқи харобкардаи ҷангро барқарор намуда, ба қуллаҳои баланди тараққиёти социалӣ ва иқтисодӣ расид. «Украинаи ҳозира, — қайд намуд Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв ҳангоми ташрифи худ ба Украина соли 1985, — ҳамроҳи тамоми халқҳоямон, дар иттифоқи бародарона бо халқи рус, ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон бо роҳи умумӣ рафта, имрўз чун республикаи тавоною аҷоибе ба назар мерасад, ки дорои иқтисодиёти мутараққӣ, дараҷаи баланди маорифи халқ, маданияти ба худ хоси мазмунан социалистӣ мебошад».

РСС Украина, навишта шудааст дар Конституцияи он, давлати комилҳуқуқи советии социалистии умумихалқист, ки иродаю манфиати коргарон, деҳқонон, интеллигенция, меҳнаткашони ҳамаи миллатҳоро ифода мекунад. Ҳуқуқи соҳибихтиёрии республикаро Иттифоқи Советӣ хифз менамояд. Вай метавонад бо мамлакатҳои хориҷа робита муқаррар намояд, бо онҳо шартнома бандад, мубодилаи намояндагии дипломатӣ кунад, дар фаъолияти ташкилотҳои байналхалқӣ ширкат варзад. Республикаи мо яке аз давлатҳои асосгузор ва аъзои Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида, аъзои 85 дигар ташкилоти байналхалқӣ ва органҳои онҳо мебошад.

Халқи Украина, мисли дигар республикаҳои мамлакат, ҳокимияти давлатиашро тавассути Советҳои депутатҳои халқӣ, ки асоси сиёсии

РСС Украинаро ташкил медиҳад, ба амал мебарорад. Советҳо аз номи давлат амал карда ва ба ёрии халқ такья намуда, дар асоси демократизм ва қонунияти социалистӣ ҳифзи тартиботи ҳуқуқӣ, манфиати ҷамъият, ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳоро таъмин мекунанд, ба ҳамаи соҳаҳои сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ ва социалӣ роҳбарӣ менамоянд. Маҳз Советҳо он қуввае мебошанд, ки таҳти роҳбарии партия ба иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, ба амал баровардани роҳи муайянкардаи он оид ба тезонидани тараққнёти социалию иқтисодӣ, навсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, амиқ гардондани характери демократии он фаъолона ва ҳадафмандона кӯмак мерасонад.

Ҳоло дар республикаи мо, ба ҷуз Совети Олии РСС Украина, зиёда аз 10650 Совети вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, посёлкавӣ ва қишлоқӣ амал мекунад. Дар интихоботе, ки 21 июни соли ҷорӣ дар шароити амалияи нав гузашт, ба Советҳо беш аз 527 ҳазор депутати халқӣ интихоб гардид, ки онҳо дар органҳои ҳокимияти халқӣ намояндагони ҳамаи табақаҳои аҳолӣ, миллату халқиятҳои сокини республика мебошанд. Интихобот боз як намоиши дурахшони ягонагии партия ва халқ, намоиши садоқати меҳнаткашони Украина ба пешоҳанги худ, азму иродаи он барои дар ҳаёт татбиқ намудани нақшаҳои партия, бебозгашт кардани бозсозӣ гардид. Вай ба таври эътимодбахш нишон дод, ки эҳсоси оилаи ягона дар халқи мо чи сон пурзӯру тавоност, дилу ҷон, кору бор ва фикру зикри мо чи сон қаринанд.

Таҷрибаи РСС Украина, мисли дигар республикаҳои бародар, чунин ҳақиқати воқеиро низ тасдиқ кард, ки омили асосии арзи вуҷуд кардани социализм, такьягоҳ ва сарчашмаи асосии прогресси он моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот мебошад, ки онро Октябри Кабир ҷорӣ кардааст ва он, чуноне ки маълум аст, асоси иқтисодии ҳокимияти меҳнаткашонро ташкил медиҳад. Маҳз дар заминаи моликияти ҷамъиятӣ дар мамлакатамон комплекси пуриқтидори хоҷагии халқ ба вуҷуд оварда шудааст, ки иқтисодиёти Украинаи Советӣ қисми таркибии он мебошад.

**Дар бораи имкониятҳои республикаи мо фақат аз рӯи ҳамин ҳам ҳукм рондан мумкин аст, ки вай ҳамагӣ дар як рӯзи кор қариб 750 миллион киловатт-соат энергияи электр, садҳо ҳазор тонна ангишт ва 330 ҳазор тонна маъдани оҳан истеҳсол мекунад, бисёр автомобиль ва зиёда аз 380 трактор, 513 ҳазор ҷуфт пойафзол мебарорад, 960 квартира месозад. Умуман дар Украина ҳозир қариб панҷьяки даромади миллии мамлакат, беш аз чаҳорьяки ангишт, зиёда аз сеяки пӯлоду прокат, қисми зиёди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ истеҳсол карда мешавад.**

Дар шароити комплекси ягонаи хоҷагии халқ ҳар як муваффақият маънои хеле афзудани сарвати ҷамъиятро дорад. Аммо ҳар як нокомӣ ҳам дарҳол ҳис карда мешавад. Масалан, металлургияро мисол мегирем, ки заминаи асосии тараққиёти минбаъдаи ҳамаи соҳаҳои дигари саноат мебошад. Ҳанӯз дар панҷсолаҳои аввалин, ки он барпо карда мешуду тараққӣ мекард, шӯҳрати Макар Мазай барин пӯлодгудозони украин дар тамоми ҷаҳон паҳн шуда буд. Ҳозир ҳам устодони ҳақиқии ин соҳаи кор кам нестанд. Вале бояд иқрор шуд, ки республика аз ҷиҳати истеҳсоли чӯяну пӯлод аз ҳамаи дигар мамлакатҳои Европа хеле пеш гузашта бошад ҳам, марраҳои қаблан фатҳшуда тадриҷан аз даст мераванд. Дар зарфи даҳ соли охир соҳа планашро фақат як маротиба — соли 1986 иҷро кард. Ин бошад, чунин маъно дорад, ки на фақат дар Украина, балки дар дигар ҷойҳо истеъмолкунандагон миқдори зиёди ашьёи хомро нагирифтанд.

Чи тавре дар пленуми моҳи марти соли ҷорӣ барпогардидаи КМ Партияи Коммунистии Украина қайд шуд, сабаби асосии қафомонӣ суръати пасти таҷҳизонии техникӣ, ба усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ нагузарондани корхонаҳои соҳа мебошад. Ҳол он ки маҳз ин ҳама бояд мазмуну моҳияти бозсозӣ бошад. Ҳозир барои ислоҳи вазъияти баамаломада чораҳои таъҷилӣ дида мешаванд.

**Масалан, барои реконструкцияи як қатор комбинатҳои калони пўлодгудозӣ, мисли «Запорожсталь» ва «Криворожсталь» тадбирҳои калон ба амал бароварда, 23 батареяи кокстайёркунӣ, 7 печи домна, 38 стани прокат, як қатор заводу фабрикаҳои соҳаи мазкур бо техникаи нав ҷиҳозонида шудаанд. Барои ин мақсадҳо дар панҷсолаи чорӣ 7,2 миллиард сўм ҷудо карда шудааст, ки ин назар ба панҷсолаи гузашта 1,3 баробар зиёд аст.**

Дигаргуниҳои мусбати иқтисодиёт дар ҳамин ҳам зоҳир мешаванд, ки диққати асосӣ на ба афзуи гардондани фондҳо, балки ба навсозӣ ва ба таври интенсивӣ истифода бурдани онҳо дода мешавад. Дар давоми ду соли охир фақат дар асоси аттестация дар саноат 85 ҳазор коргоҳ барҳам дода, 410 ҳазор коргоҳи кўҳнагардида беҳтар карда шуд. Коэффициенти истифодаи таҷҳизот қариб дар ҳазор корхона ба 1,8 баробар аст. Таҷрибаи коллективҳои меҳнатии иттиҳодияи мошинсозии илмию истеҳсолии ба номи М. В. Фрунзе, ки дар Маърўзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС дар қатори корхонаҳои беҳтарини мамлакат номбар карда шуд, иттиҳодияҳои «Заводи мошинсозии Новокраматорск», «Киевторгмаш» ва ғайра дар мамлакат маълум аст. Мутаассифона, таҷрибаи онҳо, мисли таҷрибаи ленинградиҳо ва харьковиҳо дар бобати дусе смена истифода шудани қисми прогрессивии фондҳои истеҳсолӣ, дар республикаи мо ҳанўз васеъ паҳн нагардидааст. Ва ҳоло тамоми чораҳо дида мешаванд, ки вазъияти кор дар ин бобат беҳтар шавад.

Манбаи калону рўзафзуни такрористеҳсоли васеъ, зиёд кардани самараи он дуюмбора истифода кардани ресурсҳо мебошад. Дар Украина дар ин бобат низ таҷрибаи калон ҳосил гардидааст, ки онро КМ КПСС маъқул донист. Ҳар сол ба муомилаи хоҷагӣ қариб ниммиллиард тонна ашъёи хом дубора ҷалб карда мешавад. Аз ҳисоби ин аллакай 12 фоизи талабот ба ресурсҳои моддӣ қонеъ мегардад.

Таъмин намудани самаранокии иқтисодиёт, интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот на фақат барои соҳаҳои саноат, сохтмон, нақлиёт, балки барои комплекси агросаноатӣ ҳам яке аз вазифаҳои аввалиндараҷа мебошад. Дар РСС Украина қариб 10 ҳазор колхозу совхоз, бисьёр иттиҳодияҳои агросаноатӣ ҳастанд. Дар бораи афзудани неруи онҳо чунин факт гувоҳӣ медиҳад, ки дараҷаи бо энергия таъмин будани хоҷагиҳо ба ҳисоби ҳар 100 гектар замини кишт ба қувваи 444 аспи шартӣ расидааст. Ин нисбат ба бист сол қабл аз ин 3,5 баробар зиёд аст. Аммо вазни қиёсии маҳсулоти истеҳсолшаванда ба неруи истеҳсолӣ ва хароҷот мувофиқ нест. Мо вазифаи таъхирнопазири худро дар он мебинем, ки то охири панҷсола ҷамъоварии ғалларо ба 52 — 54 миллион тонна расонда ва базаи хўрокии чорворо хеле мустаҳкам карда, бо ҳамин тараққии устуворонаи чорводориро таъмин кунем.

Магар мо барои дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ ба марраҳои нав расидан ва то соли 2000-ум қатъиян зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот ва таъмин намудани сифати баланди он ба қадри кофӣ қувваю маблағ дорем? Метавон гуфт, ки дорем. Масалан, илмро гирем, ки имкониятҳояш барои таъмини суръатафзоӣ баҳснопазиранд, ҳоло дар республика беш аз 6,5 миллион нафар мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус кор мекунанд, зиёда аз 211 ҳазор нафар кормандони илм ҳастанд. Зиёд кардани самараи афкори илмӣ ва инженерӣ, торафт тезонидани татбиқи навигариҳои илму техника дар истеҳсолот, беҳтар намудани ташкили он, такомулоти омилҳои маънавӣ ва моддии меҳнати баландмаҳсул вазифаи дорои аҳамияти калон мебошад.

Албатта, дар бораи самаранокии хоҷагии халқи социалистӣ дар шароити прогресси илму техника дар асоси меъёрҳои на фақат иқтисодӣ, балки инчунин социалӣ, бо назардошти мақсади ниҳоии истеҳсолоти ҷамъиятӣ — беҳбудии аҳли меҳнат ва муҳайё сохтани шароит барои инкишофи ҳаматарафаи шахсият ҳукм рондан зарур аст. Ҳоло ҳар кадоме аз 51,3 миллион нафар гражданинҳои республика, монанди тамоми мамлакатамон, дар шароити ҳифзи социалӣ, бо боварии комил ба фар-

до умр ба сар мебарад. Вале минбаъд фаъол гардондани омили инсонӣ, ки инро съезди XXVII КПСС махсус таъкид намуд, бидуни тезонидани ҳалли проблемаҳои басо ҷиддию мураккаб амри маҳол аст.

**Масъалаи манзилро мегирем. Дар республикаи мо сохтмони манзил торафт авҷ мегирад. Чунончи, соли гузашта фонди манзили он зиёда аз 850 миллион метри мураббаъро ташкил кард. Вале манзил намерасад ва иҷрои вазифаи бамиёнгузоштаи партия — то соли дуҳазорум бо квартира ё хонаи алоҳида таъмин кардани ҳар як оилаи советӣ — ҷидду ҷаҳд ва ғайрати зиёдро талаб хоҳад кард. Бино ба ҳисобу китоби иктисодчиён ва демографҳо, фонди ҳозираи манзилро 332—334 миллион метри мураббаъ (бо назардошти манзили аз кор баромадаистода ва таъмири асосии он) зиёд кардан зарур аст.**

Чи тавре маълум аст, давлат барои ин маблағи калон ҷудо мекунад. Ва гарчанде ки плани сохтмон ва ба истифода додани манзил, мактабу беморхонаҳо, муассисаҳои бачагонаи томактабӣ дар республика иҷро мегардад, бо вуҷуди ин қисми зиёди маблағ сол аз сол истифода нашуда мемонад. Ба ин Советҳои маҳаллӣ, ки бояд ҳалли масъалаҳои мазкурро дар территорияашон мутобиқ созанд, низ гунаҳгоранд. Советҳо ва комиссияҳои доимии онҳо на дар ҳама ҷо бояду шояд амал мекунанд. Баъзан гурӯҳу постҳои депутатие, ки дар сохтмонҳо барпо карда шудаанд, мавқеи пассивонаро ишғол менамоянд.

ҚМ Партияи Коммунистии Украина, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Украина диққати органҳои ҳокимиятро ба кооперативонии маблағу воситаҳо, мустаҳкам кардани базаи бинокорӣ, беҳтар истифода кардани ресурсҳои маҳаллӣ, ривоҷи ҳисоби хоҷагӣ, сохтмони кооперативӣ ва индивидуалии манзил ҷалб менамоянд.

Ғамхорӣ дар ҳаққи одамон, муҳайё кардани шароити хуби зиндагӣ ва кори онҳо ҳамеша дар маркази диққати Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ мебошад. Дар ин бобат корҳои зиёде ба ҷо оварда шудаанд ва ба ҷо оварда мешаванд. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки ҳоло ба меҳнаткашони республикаи мо бештар аз 800 навъи хизмат расонда мешавад. Бо вуҷуди ин мо мебинем, ки вазъият табъи диламон нест. Аз ин рӯ, ҷидду ҷаҳди органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, коллективҳои меҳнатии мо ба он нигаронида шудааст, ки чуноне дар Пленуми январии (с. 1987) ҚМ КПСС таъкид гардид, ҳамаи масъалаҳои зиндагӣ, меҳнат ва маишати одамон бояд ба таври комплексӣ ҳал карда шаванд. Сухан аз зиёд кардани истеҳсол ва баланд бардоштани сифати молҳои истеъмоли халқ, пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба озуқаворӣ, такомули кори муассисаҳои хизмати маишӣ, савдо ва коммуналӣ меравад.

Ба туфайли ҷидду ҷаҳди Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ дар мамлакати мо, чи тавре ки дар Программаи КПСС навишта шудааст, «тарзи социалистии зиндагӣ пойдор шуд, ки он ба адолати социалӣ, коллективизм ва ёрию мадади рафиқона асос ёфта, аҳли меҳнатро ба ояндааш боварӣ мебахшад, шаъну эътибори вайро чун офарандаи муносибатҳои нави ҷамъиятӣ ва ҳалкунандаи тақдири худ баланд мебардорад». Бозсозие, ки дар мамлакат оғоз ёфтааст, барои иштироки бештар фаъолонаи омма дар идоракунии давлат ва тамоми корҳои ҷамъият шароит муҳайё мекунад. Одами меҳнаткаш худро чун хӯҷаини мамлакат қабл аз ҳама дар кори эҷодию фидокорона баҳри беҳбудии умум зоҳир менамояд. Аз ҳаёти хоҷагӣ ва амалияи ҷамъиятию сиёсӣ мисолҳои бисьёре овардан мумкин аст, ки дар бораи муносибати манфиатдоронаю ғамхоронаи меҳнаткашони оддӣ ба иҷрои вазифаҳои нави бамиёнгузоштаи замон гувоҳӣ медиҳанд.

Интернационализми социалистиро шакли олии коллективизм номидан равост. Эҳсоси барҷастаи бародарии халқҳо натиҷаи воқеии сиёсати миллии ленинист, ки манфиатҳои миллиро ҳифз намуда, нисбат ба ҳар зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинистӣ оштинопазир аст.

Дар вақташ ҷавонписарони украин дар эскадронҳои интернацио-

налии аскарони сурх қўшунҳои амири Бухоро ва тўдаҳои босмачиёнро торумор мекарданд, коргарону мутахассисони Украина дар сарзамини тоҷикон барои сохтмони нахустин иншоотҳои мелиоративӣ кўмак мерасонданд, фиристодагони Тоҷикистон бошанд, дар кишвари мо таҳсил мекарданд, таҷрибаи пешқадамро меомўхтанд. Модарони тоҷик дар солҳои ҷанги гузашта дар бораи занону кўдакони аз Украина эвакуацияшуда ғамхорӣ мекарданд, фарзандони далери онҳо дар қисмҳои Армияи Сурх шаҳру деҳаҳои Украинаро аз фашистони мурдор озод менамуданд. Дивизияҳои томе, ки дар Тоҷикистон ташкил ёфта буданд, барои республикаи мо мардоиавор меҷангиданд, 12 нафар ҷанговарони тоҷик дар муҳориба баҳри Украина Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ шудаанд.

Ё худ, чи сон пурарзиш аст ин ҳуҷҷат: «Колхоз баъди иҷрои ўҳдадориаш дар назди давлат оид ба тайёр кардани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар муддати кўтоҳ барои районҳои озодшудаи вилояти Киев 10 сар гов, 11 сар буз ва 100 пуд ғалла, барои барқарор намудани пойтахти Украина бошад, 310 ҳазор сўм пул ҷамъ кард». Ин иқтибосест аз қарори маҷлиси умумии аъзоёни колхози «Маданият»-и райони Ўротеппаи вилояти Ленинобод, ки бештар аз 40 сол қабл аз ин барпо гардида буд.

Инак, шаҳодати айёми мо. «Ба заказҳои Норак — роҳи васеъ!» — таҳти чунин шиор муддати дароз устодони эътирофшудаи заводи турбинасозии Харьков, ки дар ин ҷо барои ГЭС-и Норак турбоагрегатҳо васл мешуданд, коргарони корхонаҳои Запорожье ва Хмельницкий, автомобильсозони Кременчуг ва бисьёр корхонаҳои дигар кор мекарданд.

Имрўз хоҷагии халқи Украина бо хоҷагии халқи ҳамаи республикаҳои мамлакат алоқаи ногусастанӣ дорад. Вай ба ин республикаҳо садҳо миллион сўмина маҳсулот мефиристад ва дар айни замон аз онҳо барои мўътадил амал кардани организми хоҷагии халқи худ тамоми чизи заруриро мегирад. Дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағҷудокунӣ гузаштани корхонаҳои мамлакат аҳамияти чунин мубодилаи мутақобил беандоза меафзояд.

Ҳоло 61 шаҳр, 281 район, 1838 коллективи корхонаю ташкилот, колхозу совхозҳо бо бародарони украин шартномаи мусобиқаи социалистӣ бастаанд. Мусобиқаи меҳнатӣ коргарони Харьков ва Тоҷикистон, бинокорони Полесия ва Наздибалтика, колхозчиёни Херсон ва Озарбойҷон, ангиштканони Донбасс ва Кузбасс, металлургони Приднепровье ва Қазоқистонро фаро гирифтааст. Мусобиқаи социалистӣ манфиатҳои маҳаллиро бо манфиатҳои умумихалқӣ, манфиатҳои миллиро бо манфиатҳои умумииттифоқӣ пайваст намуда, бо ҳамин на фақат ба амалияи хоҷагидорӣ, балки ба ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ фаъолона таъсир мерасонад. Вай, ба қавли М. И. Калинин, халқҳои Иттифоқи Советиро қарину муттаҳид мегардонад.

**Советҳои шаҳрӣ ва районии Киев, Харьков, Львов, Донецк ва дигар шаҳрҳо аз таҷрибаи ленинградиҳо оид ба мустаҳкам кардану инкишоф додани инфраструктураи социалӣ, москвагиҳо оид ба такмили соҳаи хизмати маишии аҳолӣ васеъ истифода мебаранд. Дар фаъолияти Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқии республика амалияи органҳои маҳаллии ҳокимияти Белоруссия оид ба беҳтар кардани сохтмони маҳалҳои аҳолинишини қишлоқ, вилояти Омск дар бобати аз ҳисоби ресурсҳои худ бо озуқаворӣ таъмин кардани аҳолӣ ҷорӣ карда мешавад. Барои бисьёр органҳои ҳокимияти Украина таҷрибаи озмудашудаи Советҳои Тоҷикистон оид ба ташкили кори байни аҳолӣ дар ҷои истиқомат басо муфид аст. Дар мо ин шакли кор дар гузарондани ҷамъомадҳои умумие ифода ёфт, ки дар онҳо масъалаҳои таъхирнопазири ҳаёти маҳаллӣ муҳокима ва ҳал карда мешаванд. Фақат соли 1986 дар маҳалҳои аҳолинишини республика қариб 100 ҳазор ҷамъомад барпо гардид, ки дар онҳо беш аз 17 миллион кас иштирок намуд.**

Тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ ба нашъунамои маданияти шаклан миллию мазмунан социалистии украин фаъолона мусоидат мекунад. Дар ин бора чунин факт гувоҳӣ медиҳад, ки фақат дар солҳои баъди ҷанг дар республика зиёда аз 160 миллион китоби аз 50 забони халқ-

ҳои СССР тарҷимашуда нашр гардидааст. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ асарҳои адабиёти тоҷик ба забони украинӣ беш аз чиҳил маротиба бо тиражи умумии 3 миллион нусха бароварда шудаанд.

Даҳаҳои адабиёти халқҳои бародар, идҳои «Дар оилаи нави озод» бахшида ба хотираи Т. Г. Шевченко, фестивальҳои санъати мусиқии «Баҳори Киев» ва ғайра, ки дар Украина гузаронда мешаванд, анъана шудаанд. Барои пропагандаи фаъолонаи комьёбиҳои санъати советӣ фақат дар панҷсолаи гузашта 65 коллективи эҷодӣ ва ҳунарпешаҳои алоҳидаи республикаҳои бародар сазовори унвонҳои фахрии РСС Украина, Грамотаи фахрӣ ва Грамотаи Президиуми Совети Олии РСС Украина шуданд. Дар байни онҳо коллективи Театри давлатии ордени Лениндори академии опера ва балети ба номи С. Айнӣ ҳам ҳаст.

Дар навбати худ, беҳтарин асарҳои санъати халқи украин ба ганҷинаи умумии арзишҳои маънавии ҳамаи одамони советӣ дохил мегарданд. Дар республикаҳои бародар ба қадри каломи хирадмандонаи нависанда-академик Олесь Гончар ва шоир Борис Олейник, маҳорати артистони халқии СССР Дмитрий Гнатюк ва Мария Стефюк, асарҳои рассом Татьяна Яблонская ва ҳайкалтарош Валентин Зноба, мусиқии Евгений Станкович ва Александр Билаш мерасанд.

* * *

Дар зарфи ҳафтод сол халқҳои СССР роҳи мураккаб, вале қаҳрамононаро тай намуданд. Роҳи аввалинҳо осон нахоҳад буд. Айём борҳо сохти социалистиро санҷидааст ва ҷавоби сазовор гирифтааст. Ҳамин тавр таҷрибаи дар бадали 70 сол бо азобу машаққати зиёд андӯхташуда Партияи Коммунистӣ ва халқи советиро хирадмандтару зирактар, амалиёти онҳоро бошад, эътимодноктару аниқтар мегардонад. Коммунистон, ҳамаи одамони советӣ, ки бо ин таҷриба мусаллаҳанд, масъулиятро барои симои ояндаи мамлакат, барои тақдири социализм эҳсос намуда, хираду ирода ва ғайрати хешро муттаҳид месозанд ва ин қувваи мағлубнопазирро баҳри иҷрои вазифаҳои нави муҳим, баҳри сазовор идома додани кори революционии Октябри Кабир равона мекунанд.

# ВАХШСТРОЙ — РОҲХАТИ МАН БА ҲАЁТ

**Платон ВОРОНЬКО**

*Номи шоири советии украин Платон Воронько дар мамлакати мо басо машҳур аст. Роҳи ҳаётӣ ва адабии ӯ таҷассуми ваҳдати ду мабдаъ — қаҳрамонӣ ва шоирӣ мебошад. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ӯ дар соединенияи шӯҳратёфтаи партизанӣ, ки таҳти роҳбарии А. С. Ковпак фаъолият мекард, вазифаи тарконандаро ба ӯҳда дошт. Ин як ҷиҳати шӯҳрати шоистаи ӯст. Ҷиҳати дигараш аз ҷиҳати аввалӣ бармеояд; ӯ он чиро ба қалам медод ва васф мекард, ки мушоҳида кардаасту аз сар гузарондааст. Ҷиҳати қаҳрамонӣ дар назми ӯ аз ҳамин сарчашма мегирад. «Аммо на фақат аз ҳамин, — шарҳ медиҳад шоир. — Мавзӯи қаҳрамонӣ дар ашъори ман ҳанӯз солҳои қабл аз ҷанг роҳ ёфта буд. Барои ин ман на фақат аз тақдири худ, балки аз объекти муайян— сохтмони системаи обьёрии Вахш миннатдор ҳастам, ки дар он ширкат варзидаам».*

*Бо Платон Воронько мудири шӯъбаи фалсафа ва коммунизми илмии журнали «Коммунисти Украина» Виктор Гаман мусоҳиба дорад.*

**— Платон Никитович, хоҳиш мекунам дар бораи он ангезае, ки боиси ба Тоҷикистон омадани шумо гардид, аз хотироти худ дар бораи Тоҷикистон, дар бораи хусусиятҳои он айём муфассалтар нақл кунед?**

— Соли 1929 ман таҳсилро дар шаҳрчаи Ахтири кӯдакон воқеъ дар Сумма ба охир расондам. Вай колонияи бузурге буд, барои бачагони бепарастор. Дар он ҷо зиёда аз ҳазор нафар бачагон дар як вақт тарбия ва таълим мегирифтанд. Ман, монанди дигар ҳамсолонам, синфи ҳафтумро хатм намуда, роҳии шаҳри Харьков шудам, мехостам таҳсили худро дар он ҷо давом диҳам. Бахт ба ман ва се рафиқи дигарам ёрӣ карду моро ба техникуми автомобилу роҳсозӣ қабул карданд. Соли 1932 техникумро аввалин бачагон хатм намуданд. Ман соҳиби ихтисоси автотехник шудам. Замони панҷсолаи якум давраи пурҷӯшу хурӯш ва романтикӣ буд. Қалбу рӯҳамон моро ба ҷойҳои дуродур мехонданд, ба қаҳрамониҳо даъват мекарданд. Мо ҷавон будем, мехостем неруяю қудрати худро нишон диҳем. Мо шунида будем, ки дар водии Вахш сохтмони бузурге оғоз ёфтааст. Ин водӣ як замоне пурсамар будаасту вале дар асари беобӣ маҳкум ба хушкӣ шудааст. Барои наҷоти он бояд канале буньёд карда мешуд. Ба дил гуфтам: ман бояд дар он ҷо кор кунам. Бе ягон фикру андеша раҳсипори ин сарзамин шудам. Маро ба участкаи чорум ба кор таъин карданд. Рост аст, ки дар ин ҷо шумораи автомобиль хеле кам буд, бештар бо шутур кор мекарданд. Вале, албатта, барои ман барин мутахассис кор пайдо шуд. Дере нагузашта маро котиби ташкилоти комсомолии участка интихоб намуданд. Мо ба сохтмони канал оғоз кардем, ки участкаи асосии он аз наздикии Қӯрғонтеппа мегузашт ва ба худ номи участкаи асосиро гирифта буд. Солҳои 1932—1933 зимистон бисьёр сард омад. Дарьёи Вахш имкони амадронӣ надошт ва роҳи мо аслан аз ҳама ҷо қатъ шуда буд. Гуруснагӣ сар шуд. Алоқаи мо бо марказ фақат ба воситаи як самолёти хурдакак сурат мегирифт, ки он аз ин сӯ ба он сӯи Вахши пурталотум парвоз мекард. Вале мо корро намехобондем. Ба гуруснагӣ, ба душвориҳои зиёд нигоҳ накарда, меҳнат мекардем ва соли 1933 аввалин иншооти обьёриро дар

Вахш буньёд кардем. Ин роҳхати ман ба ҳаёт буд. Ин аввалин кор, аввалин таҷриба, аввалин пайванди мустаҳками дӯстии ман бо ҷавонони далери тоҷик буд, ҷавононе, ки аз тамоми гӯшаю канорҳои республика ба ин ҷо — ба сохтмон на фақат барои буньёдкорӣ, инчунин барои муҳофиза кардани он чи ки буньёд шудааст, омада буданд. Оре, он чиро, ки буньёд кардем, муҳофиза кардан лозим буд: он вақтҳо аз байни қамишзор, ки ҷо-ҷо дар водӣ мавҷуд буданд ва дар онҳо палангон зиндагӣ мекарданд (гарчи камшумор бошанд ҳам), палангҳои дигар — босмачиён пайдо мешуданд. Бо онҳо ҷангидан лозим мешуд. Масалан, ман бе ярок ба ҷое намерафтам. Мо милтиқу пулемётҳо ҳам доштем. дар баъзе ҳолатҳо аз авиацияи сабук мадад меҷустем. Хулласи калом, паррон-паррони зидди босмачиёне, ки аз он тарафи Панҷ меомаданд ва ё ба Афғонистон гурехта мерафтанд, зуд-зуд ба амал меомад. Чи ҷои гап, дар ҳар қадам ба мушкилӣ дучор мешудем. Масалан, боре моддаи тарканда камӣ карда монд. Сабабашро муайян кардан лозим буд. Ба ин мақсад комсомолонро сафарбар намудам. Маълум шуд, ки моддаи тарканда будаасту барои аз баржа фаровардани он одам намерасидааст. Онро мо аз баржа фаровардем. Акнун кӣ бояд бо тарконидани он машғул мешуд? Дар байни мо тарконандаҳо набуданд. Мо як нафар тӯпчии собикро пайдо кардем. Ӯ ба мо ёрӣ расонд. Баъдтар аз Москва ба мо барои омӯхтани ин кор адабиёти даркориро фиристоданд. Чӣ тавре мебинед, дар баробари дигар корҳо ман ихтисоси тарконандаро ҳам омӯхтам.

**— Ин ихтисосро шумо дар соединенияи Ковпак ҳам давом додед?**

— Не, ҳанӯз то соединенияи Ковпак роҳи тӯлониро тай кардан лозим буд. Дар замони ҷанги зидди финҳои сафед ман инструктори гурӯҳи махсуси тарконандаҳо будам. Аз курсии институти адабии Москва, ки он ҷо таҳсил мекардам, ихтиёрӣ ба армия рафтам. Вале ҳама кор ҳанӯз дар пеш буд, аз ҷумла, дар тоза намудани майдони Бородино аз мина иштирок кардан ба ман муяссар гардид. Вале аввалин сабақи касби тарконандаро, чун умуман аввалин сабақҳои зиндагиро, ман маҳз дар Тоҷикистон гирифтаам. Ин ҷо барои ман мактаби ниҳоят душвор ва аҷоиби меҳнатӣ, мактаби дӯстии бузурги коргарӣ буд. Ба Вахшстрой одамони миллатҳои гуногун меомаданд. Хусусан комсомолон бисьёр буданд. Ҳамроҳи онҳо Мирсаид Миршакар ҳам омада буд, ки муҳаррири газетаи «Зарбдори Вахшстрой» шуд. Аввалин очеркҳои худро ман дар он газета чоп кардам, маҳз дар он ҷо аввалин каломи чопии ман ба дуньё омад. Мо бо Миршакар дӯст шудем, қариб ҳар рӯз вомехӯрдем. Ӯ шахси фозил, кӯҳистонии хирадманд буд, ки аз Помир ба Вахшстрой омада буд. Ман фикран мехостам бо ӯ баробар бошам, гарчи худи ӯ ҳам ҳоло ҷавон буд. Аммо шеърҳои ӯ аллакай чоп шуда буданд, вале ман фақат акнун дар адабиёт қувваозмоӣ мекардам. Ба туфайли Миршакар газетаи хурди «Зарбдори Вахшстрой» хусусияти ҳақиқатан ҳам ҷанговарона дошт. Ман дар хусуси газетаи республикавии партиявии «Коммунист Таджикистана» низ бо камоли эҳтиром ёдоварӣ мекунам. Он вақтҳо, ки мо аз замини калон ҷудо шуда монда будем, газетаро ба мо ба воситаи самолёти хурдакаке меоварданд. Мо онро аз аввал то охир мехондем. Мо, ки одамони аз ҳар гӯшаю канори мамлакат омадае будем, ба донистани ҳар чизи нав, ки дар он солҳо дар Тоҷикистон тавлид мегардид, ҳарисона мароқ зоҳир менамудем. Республика, зимнан, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт бо суръат пеш мерафт. Соли 1926 аввалин станцияи электрикӣ ба кор шурӯъ кард, ки двигатели он ҳамааш шуда 35 қувваи асп дошт. Вале ин ҳодиса аҳамияти калон дошт. Ин оғози электрификацияи Тоҷикистон буд. Сохтмони пурҷӯшу хурӯши заводҳо, фабрикаҳо, роҳҳои мошингард, роҳҳои оҳан вусъат ёфт. Сохтмони колхозӣ комилан устувор гардид. Республика ба базаи муҳимтарини пахтаи мамлакат табдил меёфт. МТС-ҳо буньёд мешуданд. Маданияти шаҳрҳо ва қишлоқҳо меафзуд, маърифат устуворона ба ҳаёт ва маишати тоҷикон

роҳ меёфт. Чунин навигариҳои илм ва маданиятро дар хотир дорам. Дар пойтахти республика филиали Академияи илмҳои СССР кушода шуда, институти тадқиқоти илмии пахтакорӣ, баъдтар Театри давлатии Тоҷикистон, Институти хоҷагии қишлоқ, Китобхонаи маркази шаҳри Сталинобод, аввалин дар Тоҷикистон боғи маданият ва истироҳат дар Хуҷанд таъсис ёфтанд, аввалин алоқаи телеграфӣ бо Москва барқарор гардид. Қомилан дар ҳар қадам сухани «аввалин» ба гӯш мерасид — аввалин паровоз ба Ҷиликӯл омад, аввалин парвозҳои самолётҳо ба бисьёр районҳои республика сурат гирифт, дар Хоруғ аввалин муаллимон тайёр карда шуданд, аввалин намоишгоҳи расмҳо кушода шуд, аввалин санаторияи кӯдакон таъсис гардид. Аз ҷумлаи аввалинҳо чунин ҳодисаҳои дорои аҳамияти калони ҷамъиятӣ-сиёсӣ, монанди аввалин съезди занони Тоҷикистон, аввалин съезди духтурон, аввалин съезди иттифоқҳои касабаро зикр кардан мумкин аст.

**— Шумо съезди нависандагонро хотиррасон накардед...**

— Не, ин съездро мехоҳам то андозае махсус қайд намоям, зеро худи ман дар кори он иштирок кардаам. Он дар ҳаёти ман воқеаи муҳиму фаромӯшнашаванда гардид. Маълум аст, ки маданияти Тоҷикистон решаҳои қадимӣ дорад. Чунончи, осори Рӯдакӣ ва Хайём ба тамоми олами мутамаддин маълум аст. Вале ин осор бештар ба таври шифоҳӣ шӯҳрат дошт. То революция аксарияти тоҷикон хонда ва навишта наметавонистанд. Бинобар ин съезди нависандагон ҳодисаи барҷастае ба шумор мерафт. Гӯё он мегуфт: бингаред, маърифат ва маданияти Тоҷикистони имрӯза ба чӣ зинаи баланде қарор мегирад!

Дар ин ҷо мехоҳам боз ба нақл дар бораи сохтмон дар водии Вахш баргардам. Ин сохтмони тамоман ғайриоддӣ буд. Дар як вақт бо сохтмони иншоотҳои асосӣ дар ин ҷо сохтмони маданияти нав — маҳви бесаводӣ сурат мегирифт, ҷаҳонбинии нави коллективистӣ ташаккул меёфт. Водии Вахш ба он маънӣ пешоҳанг буд, ки бисьёр одамон бори аввал дар ин ҷо ба ҳамдигар рози дили худро баён менамуданд, қалбҳоро аз гарду ғубори феодализм пок мекарданд, ворнди ҷаҳони комилан нав мешуданд. Ин ҷаҳиш аз ҷаҳолат ба маърифат, аз феодализм ба социализм дар адабиёт инъикос меёфт. Ман хушбахтам, ки метавонам бигӯям, бо чунин шоирони боистеъдод, монанди Айнӣ, Лоҳутӣ, Мирзо Турсунзода шинос шудам, дӯстиро бо онҳо солҳои зиёде бо худ ҳамроҳ дорам. Дигаргуншавии рӯҳияи одамонро Бруно Ясенский ҳам дар романи худ «Одам пӯсташро иваз мекунад» хуб инъикос намудааст. Ман бо Ясенский вохӯрдаам. Ӯ аз он ҷиҳат шахси ҷолиб буд, ки (чи тавре маълум аст ӯ поляк буда, ба Иттифоқи Советӣ омада буд) мехост ҳама чизро дарк намояд, ҳама чизро якбора фаро гирад, зеро ӯ шахсе буд кунҷков, илмдӯст ва беқарор. Ӯ ба моҳияти бозсозӣ амиқ назар мекард ва онро дар романи худ дуруст инъикос намуд. Дар ҳақиқат одам пӯсти худро иваз мекард. На либосро, на мӯдро, балки маҳз хӯю хислати худ, рӯҳияю симои худро иваз мекард. Одамон, чи тавре ки мегӯянд, дар пеши назар тағьир меёфтанд. Онҳо ба зудӣ, бо як рӯҳбаландии ғайриоддӣ техникаро аз худ мекарданд: дар паси рули мошинҳо, тракторҳо, экскаваторҳои он вақт ниҳоят камшумор менишастанд, савод меомӯхтанд, хулласи калом, ба сӯи ҳаёти нав, ба сӯи маърифат мешитобиданд. Чунин ҳодисае рӯй дода буд. Як рафиқи ман, ки адабиётро хеле дӯст медошт китобчаеро овард — дар ёд надорам, чи гуна китобча буд, вале ҳамин қадарашро медонам, ки он яке аз аввалин китобҳои ба забони тоҷикӣ тарҷимашудае буд. Ба чойхона, ки дар он ҷо одамони бисьёре ҷамъ омада буданд, рафта, ба хондани он шурӯъ карда, онро то охираш хонда дод, китоберо, ки аз садҳо саҳифа иборат буд! Ин гуна фактҳоро метавонам бисьёр оварам, зеро худи ман ҳам бо чунин ҳарисӣ ба ҳаёти нав дар республика назар мекардам.

**— Тақдири шумо баъдан чӣ сон сурат гирифт?**

— Дар Тоҷикистон ман чандин сол зиндагӣ кардам. Бисьёр сафар кардам, бо бисьёр одамони хуб шинос шудам. То ҳол симои парторги сохтмони Вахш дар пеши назарам аст, — мутаассифона фамилияи ӯро фаромӯш кардаам, вале қиёфаи ӯро хуб дар ёд дорам: шахси қавирода, серҳаракат, одаме буд, ки суханаш аз амалаш фарқ намекард. Тасаввур мекунам, ки собиқ командирн Армияи Сурх буд. Барои мо, ҷавонон, ӯ намунаи садоқат ба кор буд. Ман овони хизматам дар армия баъдҳо ҳангоми ҷанг борҳо ӯро ба хотир меовардам.

**— Ҳамин тавр, Платон Никитович, мо ба мавзӯи ҷанг дахл кардем. Ҳангоми тайёрӣ барои мусоҳиба бо шумо ман «Мактуби халқи тоҷик ба ҷанговари тоҷик»-ро ки дар зери он 930 ҳазор нафар меҳнаткашони республнка нмзо гузошта буданд, бори дигар хонда баромадам. Ин супориши ҷанговарона ба ҷанговарони ҳамдиёр буд, ки аз онҳо талаб карда мешуд, то қатраи охирини хуи барои муҳофиза намудани на фақат водни зархези Вахш, на фақат зардолузору себзорҳои Ленинобод, на фақат қуллаҳои барфпӯши Помир, ннчунин тамоми Ватани мо, ки Октябри Кабир додааст, далерона биҷанганд. Шояд шумо ҳам бо бародарони тоҷик дӯш ба дӯш истода ба муқобили душмани умумӣ ҷангида бошед?**

— Халқи тоҷик мақоли бисьёр хирадмандонае дорад, ки мегӯяд: панҷ ангушт ба ҳам фишурда гардад, мушт мешавад.

Дар солҳои ҷанг бародарии халқҳои мамлакати мо қудрати шикастнопазири худро намоиш дод. Дар соединенияи партизанни Сидор Артёмьевич Ковпак ҷавонписарону духтарони бисьёр миллатҳо бо душман ҷангиданд. Образнок карда гӯем, инҳо ангуштони сахт ба мушт фишурдашудае буданд. Дӯстии бародарона барои пасн сар намудани душвориҳои тоқатгудоз ёрӣ расонд. Дар хусуси мардонагии маҳз ҷанговарони тоҷик бошад, бояд гуфт, ки онҳо дар ҳақиқат супориши халқи худро иҷро намуданд. Ба ин муносибат як силсила китобҳоро таҳти унвони умумии «Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ — фарзандони Тоҷикистон» хотиррасон накарда наметавонам. Ин аз қаҳрамонии онҳо, ки таърих сабт намудааст, шаҳодат медиҳад. Аммо боз панҷангуштони дигар ҳам буданд, ки онҳоро бояд зикр кард: онҳо — ангуштони заҳматкаш буданд. Сухан дар бораи ёрии ақибгоҳ ба фронт меравад. Дар рӯзҳои ҷанг Тоҷикистон ба ақибгоҳи дурдаст мубаддал шуда буд. Ин фақат мафҳуми географӣ аст. Дар асл он ҳам ҷабҳаи пешсаф ба шумор мерафт, ки таҳти шиори «Ҳама чиз барои фронт, ҳама чиз барои ғалаба» зиндагӣ ва меҳнат мекард. Фақат баъзе фактҳоро ба хотир меоварам: конҳои филизоти нодир ва ранга ашьёи хоми пурқимати стратегӣ медоданд, истеҳсоли навъи махсуси абрешими парашют ба роҳ монда шуд. Соли 1942 колхозчиён барои сохтмони колоннаи танкҳо ба номи «Колхозчии Тоҷикистон» 81 миллион сӯм ҷамъ карданд, соли 1944 бошад, меҳнаткашони республика барои сохтани эскадрильяи самолётҳо ба номи «Тоҷикистони Советӣ» 35 миллион сӯм пасандозҳои худро доданд. Ғалла, гӯшт, мева, либоси гарм — ҳамаи инҳо ҳам барои фронт, барои ғалаба равон карда мешуд. Ин аст интернационализм дар амал.

**— Платон Никитович, чун сухан дар бораи интернационализм рафт, ба фикрам, хотиррасон намудани пленуми Иттифоқи нависандагони Украина, ки тобистони солн ҷорӣ баргузор шуда, донр ба адабиёти украин дар тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалӣ масъала муҳокима кард, ба маврид хоҳад буд. Ин боисн он шуд, ки ҳар як нависанда саҳмн худро дар мустаҳкам намудани ҳисси оилаи ягона бори дигар санҷида ба он баҳо диҳад. Ба ин муносибат шумо чӣ гуфта метавонед?**

— Барои ман, барои эҷодиёти ман ин мавзӯъ он қадар пайванди узвӣ дорад, ки ман ҳатто наметавонам онро алоҳида ҷудо карда нишон диҳам. Биёед ба даврони ҷавонии ман муроҷиат намоем. Ҳамаи он чи ки дар ҷавонӣ кас бо он бархӯрд мекунад, барои як умр боқӣ мемонад. Ман бошам 74 солро пур кардам ва ба ин таҷриба, ба назарам, эъти-

мод кардан мумкин аст. Вахшстрой ба назари ман ҳоло ҳамчун коммунаи бузурги меҳнатӣ, оилаи тифоқи интернационалӣ намоён аст ва ба ин коммуна, ба ин оила намояндагони ҳар миллат беҳтарин чизеро, ки халқамон бо он бой аст, бо худ ҳамроҳ оварданд. Ман дар Ворскл дар оилаи оҳангар таваллуд шудаам. Ихтисоси автотехникро ба худ касб кардам, касбе ки аз кӯдакӣ дар андешаи он будам, дар Вахш низ ба кор омад. Намояндагони бисьёр халқҳо бо худ нону намак оварданд. Бинобар ин вақте ки Вахшстрой барои ман роҳхати ҳаёт мегӯям, инро ҳамчун роҳхати меҳнатӣ ва ҳақиқатан интернационалии умри дарози на чандон осони ман фаҳмидан лозим аст.

**— Дар Тоҷикистон шояд дӯстони шумо бисьёр бошанд? Оё бо онҳо мукотиба доред, ба ҳаёти республика мароқ зоҳир мекунед? Хулласи калом, шумо дар бораи робитаҳои имрӯзаи худ бо кишвари айёми ҷавониатон чӣ гуфта метавонед?**

— Суханони барҷастаи Турсунзодаи хирадманд ба ёдам меоянд, ки гуфта буд: дар кишвари мо ҳамеша офтоб фаровон буд. Вале то революция он офтоби дигар буд. Заминро месӯхту рӯҳу танро мехушконд. Он қодир набуд зиреҳи ҷаҳолати асрҳои аср бавуҷудомада ва хурофоти диниро бидаронад. Гумон буд, ки он вақтҳо ягон кас орзу карда, Осиёи Миёнаро кишвари офтобӣ номад... Оре, ҳақ ба ҷониби шоир аст. Вале ҳоло Осиёи Миёна дигар шудааст. Ҳафтод соли Ҳокимияти Советӣ онро ба кишвари ҳақиқатан офтобӣ табдил дод. Албатта, ин маънои онро надорад, ки ҳамаи проблемаҳо ва душвориҳо аз байн рафтаанд. Матбуотро хонда, дар навбати аввал ба он диққат медиҳам, ки дар он ҷо бозсозӣ чи тавр сурат мегирад, одамони дорои синну сол ва касбу кори гуногун ба он чи ҳисса мегузоранд. Мебинам, ки ҳанӯз на ҳамаи корҳо мувофиқи табъи дил пеш меравад. Ин, шояд, ба ҳамаи мо дахл дорад. Вале ҳамаи мо дар роҳ қарор дорем ва, чи тавре ки ҳикмати шарқӣ мегӯяд, «марди раҳ бош, то ба манзил бирасӣ». Дар воқеъ, дӯстони ман дар Тоҷикистон бисьёранд. Хуш ҳастам, ки онҳо маро фаромӯш намекунанд. Ба муносибати 50-солагии сохтмони Вахшстрой маро бо Грамотаи фахрии Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон сарфароз намуданд. Ин мукофот барои ман бисьёр азиз аст. Кӯшиш мекунам, ки ба қадри тавони худ бовариии онҳоро ба ҷо орам. Пеш аз ҳама бо меҳнати худ, бо эҷодиёти худ. Аз фурсат истифода бурда, мехоҳам гӯям, ки даст ба сина гузошта, ба сарзамини тоҷик, ба мардуми меҳнатдӯсти он ва ба вассофони ин халқи меҳнатдӯст — ба адибони ҳамкасбам, аз ҷумла, ба фикрам, маро дуруст мефаҳманд — пеш аз ҳама ба дӯсти даврони ҷавониам, ҳоло шоири машҳур Мирсаид Миршакар, ба муҳаррири размовари «Зарбдори Вахшстрой», ки ба туфайли он ман ба ҳаёти бузурги эҷодӣ роҳхат гирифтам, арзи таъзим менамоям.

# ҚАЗОҚИСТОНИ СОВЕТӢ: МАРҲАЛАҲОИ ТАЪРИХ

**А. ТУРСУНБОЕВ,**
*доктори илми таърих*

ҚАЗОҚИСТОН то Революцияи Октябрь яке аз канорҳои бештар ақибмондаи мустамликавии Россияи подшоҳӣ буд. Аксарияти аҳолии Қазоқистон зиндагии кӯчманчигӣ ва нимкӯчманчигӣ ба сар мебурд.

Хусусияти бештар характерноки вазъияти социалию иқтисодин ин ҷо чунин буд: аз як тараф, зулми мустамликавӣ ва социалӣ, қашшоқии беандозаи оммаи халқ, тараққии сусти қувваҳои истеҳсолкунанда, ки онҳоро муносибатҳои истеҳсолии токапиталистии умрашон ба охиррасида фаро гирифта буданд, аз тарафи дигар, хароб гардндани ии муносибатҳои токапиталистӣ, пайдо шудани қувваи нави социалию ҷамъиятӣ дар шахси пролетариати маҳаллӣ, ки он акнун ташаккул меёфт ва камшумор буд. Мавҷудияти алоқаҳои иқтисодӣ ва маданӣ бо халқи рус мусоидат кард, ки оммаи меҳнаткашони қазоқ ба муборизаи революционии синфи коргари Россия, ки дар охири асри XIX маркази ҳаракати ҷаҳонии революционӣ гардида буд, ҷалб шавад.

Синфи коргари революционии рус, ки ба он Партияи Коммунистӣ роҳбарӣ мекард, ба ҳамаи халқҳои мамлакат роҳҳо ва воситаҳои конкретии муборизаро баҳри озодии социалӣ ва миллӣ нишон дод. Халқҳои мазлуми канорҳо, аз ҷумла халқи қазоқ, захира ва иттифоқчии эътимодноки пролетариати революционии рус буданд. Иттифоқи бародаронаи меҳнаткашони рус ва қазоқ дар оташи революция мустаҳкам гардид.

Ғалабаи Революцияи Кабири Социалистни Октябрь ба давраи бисьёрасраи истисморшавии меҳнаткашон, пастзании қадру қимати инсонии онҳо, поймол намудани маданияти миллӣ, ки он худшиносии синфӣ ва миллиро бедор мекард, абадӣ хотима дод. Давраи нав — давраи социализм оғоз ёфт. Халқи озодшуда хӯҷаини замини худ гардид ва барои инкишофи ҳамаҷонибаи қобилиятҳои эҷодӣ имконияти реалӣ пайдо намуд, дар асосҳои иқтисодӣ ва сиёсие, ки дар декретҳои таърихии Ҳокимияти Советӣ мустаҳкам гардонда шуда буданд, ба сохтмони ҳаёти иав шурӯъ кард.

Милликунонии замин яке аз натиҷаҳои аввалину муҳими Революцияи Октябрь буд. Назар ба маркази Россия, ки он ҷо заминҳои помещикон мусодира карда мешуданд, дар Қазоқистон дар давраҳои аввал танҳо заминҳое мусодира мегардиданд, ки ба аҳли хонавода ва амалдорони подшоҳӣ тааллуқ доштанд. Беҳтарин заминҳо, чарогоҳҳо ва об ҳанӯз дар ихтиёри бойҳо буданд, чорьяккорӣ, хариду фурӯши замин давом мекард. Шакли пештараи общинагии истифодаи замин — общинаи замин боқӣ монда буд, ки он муносибатҳои кӯҳнаи патриархалию феодалӣ ва авлодиро нигоҳ ва тафриқаи синфиро дар авул бозмедошт. Барҳам задани истифодаи феодалии замин кори зиёди тайёрӣ, барои озод кардани камбағалон аз вобастагии иқтисодӣ ва сиёсӣ ба бойҳо ба амал баровардани як қатор тадбирҳо, баланд бардоштанн дараҷаи маданияти

меҳнаткашони авул, дар атрофи синфи коргар муттаҳид намудани онҳоро талаб мекард.

Дар натиҷаи ба сари ҳокимият омадани синфи коргар деҳқонон бурди калон карданд. «Дар мамлакати деҳқонӣ, — навишта буд В. И. Ленин, — аз диктатураи пролетариат пеш аз ҳама... умуман деҳқонон баҳрабар шуданд. Дар Россия деҳқон дар замони помещикон ва капиталистон гуруснагӣ мекашид. Деҳқон дар зарфи асрҳои дарози таърихи мо ҳанӯз ҳеҷ гоҳ имконияти барои худ кор кардан надошт: вай худ гуруснагӣ мекашиду садҳо миллион пуд ғалларо ба капиталистон, ба шаҳрҳо ва ба хориҷа медод. Деҳқон **аввалин бор** аст, ки дар замони диктатураи пролетариат барои худ кор мекунад ва **хӯрду хӯрокаш аз аҳли шаҳр беҳтар шуд.** Аввалин бор аст, ки деҳқон дар амал озодӣ дид: нони худро озодона мехӯрдагӣ шуд, аз гуруснагӣ раҳоӣ ёфт» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 104—105).

Тобистони соли 1918 дар деҳот барпо намудани комитетҳои камбағалон барои мустаҳкам кардани иттифоқи коргарон ва деҳқонон аҳамияти калон дошт. Онҳо ба мубориза бар зидди кулакҳо роҳбарӣ карданд, дар кори аз нав тақсим кардани замин ва асбобу анҷоми хоҷагӣ, ки аз помещикон ва кулакҳо кашида гирифта шуда буданд, инчунин дар маъракаи ғаллатайёркунӣ иштирок намуданд. Аввалин комитетҳои камбағалон асосан дар районҳои ҷанубии кишвар ба вуҷуд омаданд. Ба онҳо унсурони пролетарӣ ва нимпролетарии авул, инчунин миёнаҳолҳо дохил мешуданд. Барҳам додани моликияти хусусӣ ба замин ва умумӣ кардани он муносибатҳои аграриро дар республика аз боқимондаҳои феодалию крепостноӣ тоза намуда, базаи иқтисодии табақаҳои капиталистиро хароб кард ва бо ҳамин барои азнавсозии социалистии хоҷагии қишлоқ яке аз заминаҳои ҳалкунанда ба вуҷуд овард.

Муқаррар ва мустаҳкам кардани Ҳокимияти Советӣ дар Қазоқистон чун дар тамоми мамлакат, дар шароити муборизаи тезу тунд гузашт. Ҳанӯз дар давраи революцияи февралӣ боёни қазоқ таҳти унвони «Алаш» партияи сиёсии худро барпо карданд ва барои ташкили давлати миллии буржуазӣ баромад намуданд. Алашӯрдачиён бо казакҳои контрреволюционии Оренбург ва Урал, бо «автономияҳо»-и Сибирь ва Бошқирдистон иттифоқ бастанд. Контрреволюцияи дохилӣ тобистони соли 1918 бо дастгирии бевоситаи интервентҳо қисми зиёди территорияи Қазоқистонро муваққатан забт намуд.

Дар ҷанги гражданӣ намояндагони ҳамаи миллатҳои сокини Қазоқистон иштирок карда, Ҳокимияти Советӣ, ҳуқуқи худро барои озодӣ ва баробарӣ муҳофизат намуданд. Дар торумор сохтани контрреволюцияи хориҷӣ ва дохилӣ дар Қазоқистон ходимони барҷастаи Давлати Советӣ М. В. Фрунзе ва В. В. Куйбышев, ки ба амалиёти ҳарбии Армияи Сурх дар территорияи республика роҳбарӣ мекарданд, роли махсус бозиданд. Сарлашкари номӣ В. И. Чапаев ва комиссар Д. А. Фурманов дар мубориза бо интервенцияи ҳарбии хориҷӣ ва сафедгвардиячиён дар Қазоқистон шӯҳратманд гардиданд.

В. И. Ленин дар моҳҳои аввали баъди ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь шаклҳои конкретии ташкили давлатдории миллии советӣ, аз ҷумла, принципҳои автономияи советиро муайян намуд. Автономия чун шакли сиёсии худмуайянкунӣ, ки ба миллати алоҳида дар ҳудуди ягон давлат дода мешавад, барои ба сохтмони социалистӣ ҷалб намудани халқҳои сершумори мамлакатамон шакли беҳтарини давлатӣ буд.

4 октябри соли 1920 дар съезди якуми Советҳо дар ҳайати РСФСР ташкил ёфтани РАСС Қазоқистон эълон карда шуд. Ба ҳайати РСФСР дохил шудани Қазоқистон ёрии бевоситаи давлатии халқи бузурги русро ба меҳнаткашони республика таъмин намуда, ба инкишоф ёфтан ва мустаҳкам шудани дӯстии бародаронаи байни халқҳои рус ва қазоқ ёрӣ расонд.

Партияи Коммунистӣ ба муборизаи халқҳои ақибмондаи Шарқи Советӣ барои сохтмони социализм роҳбарӣ намуда, тарбия кардани кадрҳои миллии партиявиро вазифаи аввалини интернационалии худ медонист. Моҳи июли соли 1921 дар конференцияи якуми партиявии республикавӣ Партияи Коммунистии Қазоқистон ташкил ёфт. Ташаккули он, мисли дигар партияҳои коммунистии республикаҳои Шарқи Советӣ, дар давраи баъди Октябрь ба амал омад ва бо назарияи марксизм-ленинизм мусаллаҳ гардида, дар рафти сохтмони социализм, дар задухӯрдҳои шадид бо троцкичиён, оппортунистони рост, дигар ҷараёнҳои зиддипартиявӣ ба ташкилоти оммавӣ табдил ёфт. Вай бо миллатчиёни буржуазӣ муборизаи оштинопазир бурда, меҳнаткашонро дар рӯҳи интернационализми пролетарӣ ва дӯстии халқҳо тарбия мекард. Кадрҳои коммунистӣ дар кори барҳам додани муносибатҳои токапиталистӣ, озод кардани шуури меҳнаткашон аз боқимондаҳои идеологияи авлодӣ, аз таъсири ҳалокатовари ислом обутоб ёфта, ба камол мерасиданд.

Партияи Коммунистии мамлакат сиёсати миллии ленинիро ба амал баровария, вазифаи барҳам додани нобаробарии миллӣ, ба дараҷаи халқҳои пешқадам расондаии тараққиёти иқтисодӣ ва маданияи халқҳои ақибмондаро ба миён гузошт, то ки давраи тараққиёти капиталистиро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштани онҳо таъмин карда шавад. Дар айни ҳол вай чунин нуктаи ленинիро ба асос мегирифт, ки партия шароит ва шаклҳои мухталифи гузариши халқҳои гуногунро ба социализм ҳар қадар амиқтар ба назар гирад, гузариш ҳамон қадар дурусттар ва тезтар ба амал хоҳад омад.

То Революцияи Октябрь индустрияи Қазоқистон қариб тамоман тараққӣ накарда буд. Ба ин ҷо 0,7 фоизи тамоми корхонаҳои империяи Россия рост меомад, ки дар онҳо 0,24 фоизи коргарони мамлакат кор карда, 0,3 фоизи тамоми маҳсулоти саноатро мебароварданд.

Дар солҳои ҷанги гражданӣ истеҳсоли маҳсулоти саноати кишвар ҳатто аз ин ҳам камтар буд. Дастаҳои контрреволюционӣ ҳангоми ақибнишинӣ конҳо ва шахтаҳоро хароб карда, таҷҳизотро бо худ мебурданд ё нобуд месохтанд, заводҳои мисгудозӣ ва корхонаҳои нефтькаширо тамоман вайрон мекарданд. Дар охири ҷанги гражданӣ маҳсулоти умумии саноати Қазоқистон нисбат ба дараҷаи соли 1913 аз нисф ҳам камтар ва истеҳсоли воситаҳои истеҳсолот 22,4 фоизро ташкил медод.

Инак, дар давоми камтар аз ҳаёти як насл дар ин кишвари ақибмондатарин ва соф аграрӣ, ки анъанаҳои саноатӣ ва маданияти истеҳсолӣ қариб тамоман мавҷуд набуданд, индустрияи серсоҳа барпо карда шуд.

Индустрикунонии социалистии Қазоқистон аз як панҷсола то панҷсолаи дигар вусъат ёфта, ба процесси муқтадире мубаддал гардид, ки тамоми соҳаҳои ҳаёти республикаро фаро гирифт. Чунин манбаъҳои калони саноатӣ, монанди ҳавзаи ангиштсанги Қарағанда, районӣ нефтькашии Эмбин, районҳои металлургияи ранга дар ҷануб ва шарқи республика ба вуҷуд омаданд.

Дар айни ҳол сохтмони калони роҳи оҳан давом мекард. Баъди сохтмони роҳи оҳани Туркистону Сибирь, ки оғози индустрикунонии Қазоқистон гардид, сохтмони роҳҳои Боровое — Қарағанда, Гурьев — Макат, Туркистон — Очисой, Чимкант — Лангар, Рубцовка — Риддар, Қарағанда — Балхаш ва ғайра сар шуд. Соли 1940 дарозии умумии роҳҳои оҳан дар республика бештар аз 3 баробар ва боркашонӣ бо онҳо 20 баробар афзуд.

Чунин суръати индустрикунониро ягон мамлакати капиталистӣ намедонист ва дониста ҳам наметавонист. Вале муваффақ шудан ба он кори осон набуд. Ҳар гуна душманони синфӣ, миллатчиёни буржуазӣ бо ҳар роҳу восита ба меҳнаткашони қазоқ талқин карданӣ мешуданд, ки ояндаи индустрии республика гӯё ба манфиатҳои миллии онҳо мухолиф бошад ва мардуми қазоқ то абад бояд кӯчманчӣ монад.

Дар индустрикунонии социалистии Қазоқистон районҳои саноатии Россия роли беандоза муҳим бозиданд. Маҳз аз ҳамин ҷойҳо ба Қазоқистон, мисли дигар ноҳияҳои шарқии мамлакат, техника, қувваи коргарии ихтисоснок, мутахассисон фиристода мешуданд. Ҳарчанд ки он солҳо худи онҳо душворӣ ва мӯҳтоҷӣ мекашиданд.

Дар баробари сохтмони васеи саноатӣ дар Қазоқистон кадрҳои миллӣ ба камол мерасиданд. Ба заводу фабрикаҳо кӯчманчиён омаданд, ки барои дар корхонаи саноатӣ кор кардан малака надоштанд. Аз худи аввал қазоқи кӯчманчӣ бо диққату ғамхории ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ фаро гирифта шуд. Қоргарони баландихтисоси рус ба ӯ барои омӯхтани касбу ҳунар ёрӣ мерасонданд. Барои қазоқҳо мактабҳо, курсҳои таълими истеҳсолӣ, пунктҳои маҳви бесаводӣ ва ғайра кушода шуданд. Баъди 10 — 12 сол дар Қазоқистон отряди сершумори синфи коргар ташаккул ёфт ва ба камол расид. Дар баробари ташаккул додани кадрҳои миллии коргарӣ коркунони инженер-техникӣ низ тайёр карда мешуданд. Барпо гардидани саноати социалистӣ структураи социалии аҳолии республикаро тағьир дод. Иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон, диктатураи пролетариат мустаҳкам гардид.

Дар баробари индустрикунонӣ барои ба социализм гузаштани халқҳои ақибмонда дигаргунсозии хоҷагии қишлоқ аҳамияти ҳалкунанда дошт. Таҷрибаи сохтмони социалистӣ қобили ҳаёт будани плани ленинии кооперативиро нишон дод. Маҳз он роҳҳо ва усулҳои ба социализм гузаштани чи деҳқони рус ва чи қазоқи кӯчманчӣ, чи пахтакори тоҷик, ва чи ғаллакори украинро муайян кард.

Албатта, дар районҳои гуногуни мамлакат ба роҳи коллективонӣ гузарондани хоҷагиҳои майдаи индивидуалии деҳқонӣ хусусиятҳои худ, зинаҳои мобайнии худро дошт. Дар районҳои ақибмондаи Шарқи Советӣ шаклҳои бештар оддии кооперативонӣ татбиқ карда мешуданд, барҳам додани моликияти калони боёну феодалҳо якчанд сол тӯл кашид.

Дар Қазоқистон дар як вақт ду вазифаи таърихӣ иҷро карда мешуд: гузариши оммавӣ аз хоҷагии яккаи деҳқонӣ ба хоҷагии коллективӣ ва аз тарзи кӯчманчигии ҳаёт ба тарзи муқимии ҳаёт. Иҷрои ҳар кадоми ин вазифаҳо моҳиятан дигаргунии куллӣ дар ҳаёти халқи қазоқ буд.

Ба рафти муваффақиятноки коллективонӣ хатоҳое, ки ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ роҳ дода буданд, таҳриф кардани сиёсати партия дар сохтмони колхозӣ зарари калон расонд: принципи ленинии ихтиёрӣ ҳангоми ташкили колхозҳо вайрон карда, дар баъзе ҳолатҳо ба муносибати нодуруст нисбат ба миёнаҳолҳо роҳ дода мешуд. Вазъият аз он сабаб ҳам вазнинтар мешуд, ки душманони синфӣ — кулакҳо ва унсурони феодалию бой муқобилатро ба сохтмони колхозӣ вусъат медоданд.

Аммо ташкилоти партиявии Қазоқистон ҳанӯз соли 1930 таҳти роҳбарии Комитети Марказии ВКП(б) ва бо ёрии он дар сохтмони колхозӣ ва муқимӣ гардондани даҳҳо ҳазор чорводорони кӯчманчӣ муваффақиятҳои калон ба даст овард. Ҳаракати колхозӣ торафт оммавитар гардида, табақаҳои нав ба нави деҳқононро фаро мегирифт. Оммаҳои васеи деҳот ва авул боварӣ ҳосил карданд, ки роҳи Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ бо каҷравиҳои «чапчигӣ», ки дар маҳалҳо роҳ дода шуда буданд, ҳеҷ умумияте надорад. Иттифоқи коргарону деҳқонон шарти муҳимтарини вусъати ҳаракати колхозӣ гардид. Он дар асоси ёрии рӯзафзуне, ки давлат ба колхозҳо мерасонд, торафт мустаҳкам мешуд.

Суръати баланди индустрикунонии мамлакат имконият дод, ки деҳот ва авул бо техникаи хоҷагии қишлоқ бештар таъмин карда шавад. Дар кори мустаҳкам намудани иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон биступанҷҳазорнафариён, ки Партияи Коммунистӣ ба деҳот ва авулҳои Қа-

зоқистон фиристода буд, инчунин шефии шаҳр ба деҳот роли калон бозиданд. Дар соли 1937-ум 7950 колхоз 97,5 фоизи ҳамаи хоҷагиҳои деҳқонони республикаро муттаҳид намуд.

Дар баробари дигаргунсозии шароити социалию иқтисодии ҳаёти одамони советӣ революцияи маданӣ вусъат ёфта, қисми таркибии плани ленинии сохтмони социализм гардид. Дар Қазоқистон, мисли дигар республикаҳои миллӣ ва вилоятҳо, дар соҳаи маорифи халқ, илму адабиёт ва санъат комьёбиҳои калон ба даст оварда шуданд.

Соли 1927 аввалин донишкадаи олии республика — Институти педагогии Қазоқистон ба номи Абай кушода шуд. То ин вақт бисьёр ҷавонони қазоқ дар донишкадаҳои олии Москва, Ленинград ва дигар шаҳрҳои мамлакат таҳсил мекарданд.

Таълими умумӣ дар солҳои минбаъда бо суръати боз ҳам тезтар давом мекард. Аз соли 1930 то соли 1940 дар мактабҳои ибтидоӣ, миёнаи нопурра ва пурраи РСС Қазоқистон зиёда аз 1 миллиону 100 ҳазор нафар бачагон таҳсил мекарданд. Назар ба давраи то Октябрь шумораи хонандагони қазоқ 50 баробар афзуд. Дар соли 1940 дар республика аллакай 20 донишкадаи олӣ, 118 техникум мавҷуд буд.

Дар соҳаи нигаҳдории тандурустӣ дигаргуниҳои калон ба амал омаданд. Соли 1913 дар территорияи Қазоқистон ҳамагӣ 98 беморхонаи дорои 1800 кат мавҷуд буд, ки онҳо асосан дар шаҳрҳо ҷойгир шуда буданд. Дар соли 1940 дар республика 627 беморхона, қариб 3 ҳазор амбулатория ва пункти фельдшерӣ кор мекарданд, ки дар онҳо қариб 15 ҳазор нафар духтурон ва коркунони миёнаи тиббӣ кор мекарданд.

Соли 1937 РАСС Қазоқистон ба республикаи иттифоқӣ табдил дода шуд. Дигаргуниҳои калоне, ки дар давраи баъди Революцияи Октябрь дар ҳаёти халқи қазоқ ба амал омаданд, дар ташаккули миллати социалистии қазоқ таҷассум ёфтанд.

Ҷанги Бузурги Ватанӣ санҷиши ҷиддии қобили ҳаёт будани сохти ҷамъиятию давлатии советӣ, сифатҳои маънавию ахлоқии миллатҳои нави социалистӣ гардид. Халқи қазоқ, чун тамоми халқҳои мамлакатамон, синаро сипар карда, ба муҳофизати Ватани социалистӣ бархест. Душвориҳои ба амаловардаи ҷанг ягонагии маънавию сиёсии ҷамъияти советӣ, дӯстии вайроннашавандаи халқҳо — асоси иқтидори Давлати сермиллати Советиро боз ҳам мустаҳкам карданд.

Дар солҳои баъди ҷанг барои такмил додани роҳбарӣ ба хоҷагии халқи мамлакат як қатор тадбирҳои калони сиёсию ташкилӣ ба амал бароварда шуданд. Васеъ кардани ҳуқуқи республикаҳои иттифоқӣ дар соҳаи сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ аҳамияти бениҳоят калон дошт.

Республика дар соли ҷашни 60-солагиаш нисбат ба соли 1913-ум 252 баробар зиёд маҳсулоти саноат баровард. Ҳоло Қазоқистон дар байни республикаҳои иттифоқии мамлакат аз ҷиҳати ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат ҷои чорум, истихроҷ ва аз нав кор кардани маъдани металлҳои ранга — ҷои якум, истеҳсоли нефть — ҷои дуюм, истеҳсоли ангиштсанг, чӯян, пӯлод, энергияи электр ҷои сеюмро ишғол менамояд.

Барпо кардани як қатор комплексҳои территориявию истеҳсолӣ самти принципан нави тараққии иқтисодиёти Қазоқистон гардид. Комплексҳои территориявию истеҳсолии Павлодар — Экибастуз, Қаротоғ — Ҷамбул, Мангишлак, Қарағанда, Шарқи Қазоқистон, Қӯстанай бо суръати тез тараққӣ карданд. Мавҷудияти марказҳои замонавии саноатӣ, сохтмони роҳҳои оҳан ва автомобиль, тараққиёти пуравҷи ҳамаи соҳаҳои иқтисодиёти Қазоқистон боиси пайдо шудани даҳҳо посёлкаҳои нави коргарӣ ва шаҳрҳо гардид, ки бисьёрии онҳо ҳоло ба марказҳои калони индустрӣ ва маданӣ табдил ёфтаанд.

Базаи моддию техникии хоҷагии қишлоқ хеле мустаҳкам шуд. Дар саҳроҳои республика зиёда аз 239 ҳазор трактор, бештар аз 110 ҳазор

комбайн, 130 ҳазор автомобильҳои боркаш кор мекунанд. Иқтидори энергетикӣ қариб 60 миллион қувваи аспро ташкил медиҳад. Ҳоло 2140 совхоз ва 388 колхоз ба маблағи қариб 22 миллиард сӯм фондҳои асосии истеҳсолӣ доранд.

Қазоқистон ба анбори ғаллаи мамлакат саҳми калон мегузорад. Республика аз ҷиҳати ҳаҷми умумин ба давлат фурӯхтани ғалла дар мамлакат (баъди РСФСР) ба ҷои дуюм, аз ҷиҳати ғаллаи молӣ ба ҷои якум баромад. Ҳаҷми миёнаи ҳарсолаи ба давлат фурӯхтани маҳсулоти чорво, зироатҳои техникӣ афзуд. Процесси тахсис ва концентрация дар асоси кооперацияи байнихоҷагӣ ва интеграцияи агросаноатӣ суръат мегирад.

Дар республика барои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии моддию маданни ҳаёти меҳнаткашон бисьёр корҳо анҷом дода шудаанд. Барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти аҳолӣ ба манзил ва хизмати маданию маишӣ миллиардҳо сӯм харҷ карда мешаванд.

Дар баробари ин дар ҳудуди охири солҳои 70 ва ибтидои солҳои 80-ум дар Қазоқистон тамоюлоти касодӣ ба вуҷуд омад, душвориҳо, проблемаҳои ҳалношуда ғун шуданд. Чунон ки дар съезди XVI Партияи Коммунистии Қазоқистон қайд карда шуд, саноат супоришҳоро аз рӯи як қатор нишондиҳандаҳо иҷро накард. Дар республика супоришҳои панҷсола оид ба истеҳсоли як қатор хелҳои муҳими маҳсулот иҷро нагардиданд. Кам кардани шумораи корхонаҳои ақибмонда муяссар нашуд. Дар хоҷагиҳои қишлоқи республика, хусусан дар соҳаи чорводорӣ, ба камбудиҳои ҷиддӣ роҳ доданд: дар панҷсолаҳои даҳум ва ёздаҳум маҳсулнокии чорво наафзуд, дар натиҷа ба маблағи қариб ду миллиард сӯм кам маҳсулоти чорво гирифта шуд.

Дар республикаи мо, чун тамоми мамлакат, бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ вусъат ёфтааст. Қадамҳои нахустини бозсозӣ боварӣ мебахшанд, ки программаи тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, программае, ки идеяҳои Октябри Кабирро таҷассум менамояд, бомуваффақият дар ҳаёт татбиқ карда мешавад.

# ПЕШГӮИИ ИЛМӢ ВА АМАЛИЯИ РЕВОЛЮЦИОНӢ

**А. ДЕРЮГИН,**
*номзади илми фалсафа*

## I.

АЗ ВАҚТИ таълиф шудани яке аз асарҳои муҳимтарин ва машҳури В. И. Ленин — «Давлат ва революция» 70 сол гузашт. Дар тӯли ин давра ҳаёт ба маҷмӯи масъалаҳои дар асари Ленин инъикосёфта тағьирот даровард, аммо рӯҳу идеяҳо ва хулосаҳои назариявии асари Владимир Ильич ҳоло ҳам бо оддигӣ, аниқиву равшанӣ ва фаҳмогии худ, бо аҳамияти амалӣ ва ҳаётии худ касро ба ваҷд меоваранд ва дар ҳайрат мемононанд.

Китоб чунин зерсарлавҳа дорад: «Таълимоти марксизм дар бораи давлат ва вазифаҳои пролетариат дар революция». Вай ҷиддӣ ва муҳим будани вазифаҳои конкретии революционии он айёмро нишон медиҳад. «Даҳшатҳо ва муносибатҳои чашмнадидаю гӯшношунидаи ҷанги кашолёфтаистода аҳволи оммаро тоқатфарсо намуда, ғазаби онҳоро зӯртар мекунанд, — навишта буд В. И. Ленин. — Революцияи байналхалқии пролетарӣ ошкоро афзуда истодааст. Масъалаи ба давлат чи гуна муносибат кардани ин революция аҳамияти амалӣ пайдо мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25, саҳ. 423).

Ин сатрҳои сарсухани китоб моро аз таҳлили амиқу ҳарҷонибаи проблемаҳои революцияи социалистӣ, ташкил ва татбиқи амалии он огоҳ менамоянд. Аммо баёни минбаъдаи фикр нишон медиҳад, ки масъалаҳои революция диққати В. И. Ленинро ба дараҷае ҷалб менамуданд, ки худи революция ба ҳамон андоза зарурати таърихӣ гардида буд. Барои ӯ масъалаи асосӣ ин муносибати революция ба давлат мебошад. Ленин вазифаро пеш аз ҳама аз нишон додани он иборат медонист, ки революция системаи сиёсӣ, тартиботи давлатӣ, ташкили ҳокимиятро ба кадом самт тағьир медиҳад.

В. И. Ленин дар китоби худ ба асарҳои Қ. Маркс ва Ф. Энгельс мунтазам муроҷиат намуда, нишон медиҳад, ки чи тавр нуктаҳои назариявии онҳо оид ба масъалаҳои давлат ва революция дар асоси таҷрибаи революцияи соли 1848 дар Германия ва Коммунаи Париж ташаккул ва инкишоф меёфтанд. Ин ҷо баён кардани нуктаи марксистӣ дар бораи пайдоиш ва моҳияти давлат зарурат надорад, он ба ҳама маълум аст. Ленин таълимоти Марксро дар бораи революцияи социалистӣ, муносибати онро ба давлат дар марҳалаҳои гуногуни процесси революционӣ амиқ ва ҳарҷониба таҳқиқ мекунад. Вай ба китоби ба итмом расондааш боз як боби дигар — «Таҷрибаи революцияҳои солҳои 1905 — 1907-уми рус»-ро илова карданӣ буд, аммо ба ин кор фурсат нарасид, «кризиси сиёсӣ, арафаи революцияи октябрии соли 1917 «монеъ» шуд, — бо ҳаяҷон ва хурсандӣ навишта буд В. И. Ленин. — «... Таҷрибаи револю-

ция»-ро дар амал гузарондан аз навиштанаш дилнишинтар ва фоиданоктар аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 547).

Революцияи социалӣ ҳамеша лаҳзаи дигаргунии куллии таърих, шикаст хӯрдани як сохт ва муқаррар гардидани сохти дигар мебошад. Революцияи Кабири Социалистии Октябрь маҳз чунин гардиши бузург аз сохти буржуазию помещикӣ ба социализм буд. Аммо табаддулоти сиёсӣ, муқаррар гардидани ҳокимияти коргар фақат оғози кори бардавомест, ки барои сохтмони ҷамъияти нави социалистӣ ба ҷо оварда мешавад ва марҳалаи томро дар бар мегирад.

Чи гуна будани давлати буржуазии истисморгар аз таърихи Европа ва дигар қитъаҳо маълум аст. Вале давлати социалистӣ бояд чӣ хел бошад, он чӣ хел хусусиятҳо дошта бошад — дар ин бора ба мо таърих шаклҳои тайёрро ато накарда буд. В. И. Ленин кӯшиш намуд, ки ба ин савол ҷавоб диҳад. Вай пешгӯиҳои илмии К. Маркс ва Ф. Энгельсро дар бораи сохти сиёсии ҷамъияти ояндаи социалистӣ бо диққати том тадқиқ менамояд. Хулосае, ки ӯ мебарорад ва баъд дар якчанд вариант ифода мекунад, аз ин иборат аст: «...Ба қавли Маркс, барои пролетариат фақат давлати мурдараванда, яъне давлати тавре таркибёфтае лозим аст, ки вай фавран ба мурда рафтан сар кунад ва мурда нарафта наметавониста бошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 445).

Марксизм бо мафҳуми «давлати мурдараванда»» чиро ифода менамояд—дар ин бора дар поён сухан хоҳем ронд. Ҳоло фақат қайд менамоем, ки фаҳмиши дурусти ин ифода ба ҳеҷ гуна шарҳу маънидоди бардурӯғи анархистӣ ё соддалавҳонаю обывателӣ роҳ намедиҳад. Давлат ба меҳнаткашон на барои он лозим аст, ки ба ҳама ҳукмронӣ кунад, балки барои сохтмон, ба роҳ мондан ва тараққӣ додани иқтисодиёту маданияти мамлакат лозим аст. Дар асари Ленин асосан сухан аз ин хусус меравад: ба ҷамъияте, ки аз капитализм баромадааст вале ҳоло ба ҷамъияти коммунистӣ табдил наёфтааст, чӣ тавр роҳбарӣ кардан ва идоракунии сиёсии онро чӣ хел ташкил кардан зарур аст. Ин идеяи идоракунии корҳои ҷамъияти социалистӣ, ки барои меҳнаткашон бештар қобили қабул аст, дар ҳамаи асарҳои минбаъдаи В. И. Ленин ифода ёфт.

## 2.

Ҳамоно баъди ғалабаи Октябри Кабир чунин даъвати В. И. Ленин баланд садо дод, ки вазифаи партияро барои даҳсолаҳо муайян мекард: «Мо, партияи большевикон, Россияро **бовар** кунондем. Мо Россияро аз боён барои камбағалон, аз истисморгарон барои меҳнаткашон **кашида гирифтем.** Мо бояд акнун Россияро **идора кунем»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 254).

Муносибатҳои нави социалӣ усулҳои нави идоракуниро низ талаб мекарданд. Социализм тарзи капиталистии ташкили идоракуниро, ки мақсад аз он зулму истисмор кардани меҳнаткашон аст, қабул карда наметавонист. Аммо иамунаро барои социализм аз куҷо бояд гирифт? Баъзе намунаҳоро Коммунаи Париж дода буд, вай органҳои анъанавии давлатиро бо муассисаҳои принципан дигар иваз намуд. Вай ҳамчунин намунаҳои шаклҳои нави демократизм — интихобӣ ва ивазшаванда будани ҳамаи шахсони мансабдор, аз фавқулоддагӣ ва имтиёзҳои махсуси таъминоти моддӣ маҳрум кардани онҳоро нишон дод. В. И. Ленин илова мекунад, ки комьёбиҳои тараққиёти техникию иқтисодии капитализм бояд ба системаи идоракунии давлат таъсир расонад ва мерасонад. Истеҳсолоти калони саноатӣ, роҳҳои оҳан, техникаи тезкори алоқа, почта, системаи муташаккили маориф ва нигаҳдории тандурустӣ, дигар системаҳои истифодаи мутамарказ барпо карда шудаанд, ки ҳар кадоми онҳо аз рӯи қонунҳои ташкили дохилии худ амал мекунанд ва дар натиҷаи ин оммаи зиёди амалдорон нодаркор шуда мемонанд.

Мурда рафтани давлат, ки В. И. Ленин дар асараш дар ин бора

бисьёр сухан меронад, маънии барҳам додани функцияҳои идоракуниро дар марказ ва маҳал, вайрон кардани тартибот, муташаккилӣ ва мураттабии кори ҳамаи системаҳои социалию иқтисодӣ ва маданию идеологиро надорад. Баръакс, муттафиқӣ ва муташаккилӣ, тартибот ва масъулият, вазифашиносӣ ва ҳисоботдиҳии қатъӣ бояд ба дараҷаи олӣ расонда шаванд. Моҳияти гап дар дигар чиз аст. Агар давлат, ба қавли Энгельс, қуввае бошад, ки аз ҷамъият сар зада, вале худро аз он болотар гузошта торафт бештар аз он ҷудо мешуда бошад, пас мурда рафтани давлати социалистӣ чунин маънӣ дорад, ки ин қувва ба қисми табиии худи ҷамъият табдил меёбад ва онро худи меҳнаткашон ба вуҷуд оварда, назорат менамоянд ва ин қувва ба мақсадҳои тараққиёти социалию иқтисодии ҳамин ҷамъият хизмат мекунад.

Давлат дар он ҷое пайдо мешавад ва вуҷуд дорад, ки синфҳо мавҷуданд ва «зиддиятҳои синфиро объективан оштӣ додан **мумкин нест»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 25, саҳ. 427—428). Мурда рафтани давлат маънои ба чунин дараҷаи тараққиёт расидани ҷамъиятро дорад, ки зиддияти байни дороён ва бенавоён, боён ва камбағалон, осудаҳолон ва эҳтиёҷмандон, байни онҳое, ки кор накарда беғамона зиндагӣ мекунанд ва онҳое, ки бо меҳнати вазнин ризқу рӯзӣ меёбанд, барҳам хӯрдааст.

Фасли панҷуми китоби Ленин махсус ба таҳқиқи назариявии моҳияти давлати мурдаравандаи бавуҷудовардаи революция бахшида шудааст. Дар ин ҷо Ленин қонуниятҳои тараққиёти иқтисодӣ ва инкишофи ҷамъият, проблемаҳои озодӣ ва баробарӣ, демократия ва адолати социалиро шарҳ медиҳад. Ин ҳамон масъалаҳоеанд, ки имрӯз ҳам барои мо хеле муҳим буда, диққату эътибори ҷиддӣ ва доимиро металабанд.

В. И. Ленин назарияи тараққиёти ҷамъиятиро мукаммал аз худ намуда, дар хусуси он, ки дар амал ҳамаи масъалаҳо бо осонӣ ва қатъиян аз рӯи пешгӯиҳои назариявӣ ҳал мешуда бошанд, ҳеҷ гоҳ ба фиреби ҳис дода намешуд. «Мо утопист нестем. Мо «орзуманди» он нестем, ки **якбора** ҳама корамонро бе ҳеҷ гуна идора, бе ҳеҷ гуна итоаткунӣ буд кунем». (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 470).

Китоби «Давлат ва революция» то Революцияи Кабири Социалистии Октябрь навишта шуда буд. Вақте ки революция ғалаба кард, назар ба оне ки пештар гумон карда мешуд, аҳволи Ҳокимияти Советӣ мураккабтар, вазъияти социалӣ бештар ҷиддӣ ва зиддиятнок гардид: проблемаҳое, ки ҳал карда мешуданд, аз ҳад зиёд душвор буданд. Ҷанги чорсолаи гражданӣ ва интервенцияи ҳарбии хориҷӣ мамлакат ва қувваҳои халқро чунон хароб карданд, ки ба муқобили вайронкунандагони қонуну интизом, ба муқобили бетартибӣ ва номуташаккилӣ чораҳои сахттарин ва ҳатто бераҳмонаро дидан лозим шуд, то ки харобӣ, қашшоқӣ ва гуруснагӣ барҳам дода шаванд. Ҳокимияти пролетариат, давлати он низ мебоист ба характераш мувофиқат мекард. Барои он ки ин ҳокимият мунтазам, ҳар рӯз, ҳар соат ва дар соҳаҳои гуногунтарини ҳаёти мамлакат амал намояд, аппарати доимии давлатӣ лозим буд. Маҳз дар ин бобат проблемаҳо ба миён омаданд. Синфи коргар барои иҷрои функцияҳои идоракунии давлатӣ ба қадри кофӣ кадрҳои аз ҷиҳати маданӣ ва сиёсӣ тайёри худро надошт ва дошта ҳам наметавонист. Аппарати давлатиро аз ҳисоби амалдорони собиқи ҳукумати буржуазию помещикӣ пурра кардан лозим омад, ки онҳо ба кори органҳои советӣ рӯҳи пештараи бюрократизм ва эҳтироми мансаброро дохил мекарданд.

Ленин бо ташвиши калон ва алами зиёд мегуфт ва исбот мекард, ки аппарати давлатии советӣ ба талаботи идоракунии самарабахши процессҳои социалию иқтисодӣ ва мадании мамлакат пурра ҷавоб намедиҳад ва он «фақат каме аз боло пардоз дода шудааст. Лекин дар дигар бобатҳо кӯҳнатарин аппаратест аз аппарати давлатии кӯҳнаи мо» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 508). Ин сатрҳо аз яке аз мақолаҳои охирини Владимир Ильич оварда шудаанд. Хотиррасон кардани мазмуни онҳо

лозим аст, то ки бори дигар таъкид карда шавад, ки барои Ленин масъалаи беҳтар намудани аппарати давлатӣ на танҳо яке аз мавзӯъҳои асосии ғамхории ӯ, балки масъалаи тақдири Ҳокимияти Советӣ ва социализм дар мамлакатамон буд.

Сохтмони социализм на фақат ба имкониятҳои объективии он, балки ба ҳамин ҳам вобаста буд, ки барпо намудани он чи тавр ба роҳ монда, **роҳбарӣ** ба ин процесс чи хел ба амал бароварда мешуд. Идоракунӣ бояд мувофиқи шароити реалии ҳамон давра ба роҳ монда мешуд, ин шароит бошад, мураккаб буд. Дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ мамлакати мо аз ҷиҳати дараҷаи тараққиёти иқтисодию маданӣи худ хеле гуногун буд. Россия, ба қавли В. И. Ленин, дар байни мамлакатҳои мутамаддин ва мамлакатҳое буд, ки ба тамаддуни замонавӣ акнун дохил мешуданд, Россия таърихан халқҳои европой ва осиёиро муттаҳид мекард. Маданиятҳои гуногун, хусусиятҳои хоси миллӣ, анъанаҳои социалӣ татбиқи батафриқаи принципҳои ташкилотӣ ва қонунҳои Ҳокимияти Советиро тақозо менамуданд. Аммо ин талабот, чунон ки фактҳои таърихӣ гувоҳӣ медиҳанд, на ҳамеша риоя карда мешуд. Дараҷаи пасти маданият садди роҳи инкишофи шуури сиёсии халқ мегардид. Чунин вазъияти сиёсие ба амал меомад, ки Советҳо чун органи ҳокимияти халқ қувваи худро пурра зоҳир карда наметавонистанд. «... Советҳо, — навишта буд В. И. Ленин, — аз рӯи программаи худ органҳои **ба воситаи меҳнаткашон** идоракунанда бошанд ҳам, дар ҳақиқат органҳои идоракуние ҳастанд **барои меҳнаткашон**, аммо на ба воситаи оммаҳои меҳнаткаш, балки ба воситаи табақаи пешқадами пролетариат» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 188).

Чунин вазъияти таърихан ба вуҷудомада, ки идоракунӣ барои меҳнаткашон, вале на ба воситаи меҳнаткашон ба амал бароварда мешуд, дар солҳои минбаъда боиси расмиятчигии нодаркор дар тартиби интихобот, намояндагии халқ, ҳисоботдиҳии органҳои интихобӣ ва ғайра гардид. Шумораи аппарати идоракунӣ бениҳоят афзуд. Дар солҳои баъди ҷанг шумораи вазоратҳои умумиттифоқӣ ва иттифоқию республикавӣ бештар аз ду баробар зиёд шуд, шумораи умумии коркунони идоракунии давлатӣ беш аз 18 миллион нафарро ташкил дод. Шумораи умумии аҳолие, ки бо корн хоҷагии халқ банд аст, ҳоло тақрибан 130 миллион нафарро ташкил менамояд. Ҳамин тавр, ба 130 миллион нафар одамони коркунанда 18 миллион нафар коркунони аппарати идоракунӣ рост меоянд.

Ба калон шудани аппарати давлатӣ инчунин хусусиятҳои хоси алоқаҳои иқтисодӣ дар саноат, сохтмон ва истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ сабабгор шуданд. Алоқаҳои байнихоҷагии корхонаҳо ва иттиҳодияҳо (ҳар сол миллионҳо чунин алоқаҳо муқаррар карда мешаванд) «аз боло», аз тарафи органҳои Госплан ба план гирифта ва назорат карда мешаванд. Ба иҷрои ҳамаи супоришҳои план назорат кардан аз имкон берун аст ва ин боиси сол аз сол зиёд шудани звеноҳои идоракунӣ мегардад.

Ба афзоиши аппарати идоракунӣ инчунин системаи ба худ хоси муносибатҳои байни давлат ва колхозҳо мусоидат кард, ки он дар ибтидои коллективонӣ ташаккул ёфта буд ва бо андаке тағьирот ҳоло ҳам вуҷуд дорад. Планро ба колхоз «аз боло» таъин мекарданд, кадом техника ва дар куҷо харидани онро низ «аз боло» муайян менамуданд. Ин бошад, боз боиси зиёд шудани штати планкашӣ ва назораткунанда мегардид.

Бозсозӣ дар иқтисодиёт, идоракунӣ ва маданият проблемаҳои моро дар фаъолияти аппарати идоракунӣ ошкор намуд, ҳарчанд ки дар роҳбарӣ ба хоҷагии халқ ҳанӯз дигаргуниҳои куллӣ ба амал наомадаанд. Қарорҳои Пленумҳои январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС барои мо программаи сиёсати оид ба кадрҳо ва бозсозии идоракунии тамоми корҳои ҷамъиятии мамлакат гардиданд. Дар рафти иҷрои ин вазифаҳо мо

вазифадорем ба осори В. И. Ленин, пеш аз ҳама ба идеяҳои бои «Давлат ва революция», гаштаю баргашта муроҷиат намоем.

## 3.

Принципҳои назариявии демократия ва баробарӣ низ дар ҳамин асари Ленин баён карда шудаанд. Идеяи баробарӣ одамонро дар тамоми давраҳои тамаддун ба ташвиш меовард. Дар бораи он махсусан назариётчиён ва ходимони сиёсии буржуазӣ бисьёр сухан ронда буданд. Даъвоҳои онҳо дар бораи баробарӣ, ки зоҳиран дурустанд, дар асл расмиятчиёна буда, танҳо ба онҳое нафъ мебахшиданд, ки дорои ҳокимияти иқтисодӣ ва сиёсӣ мебошанд. Ҳуқуқи баробари дар қонунҳо зикрьёфта дар асл вайрон кардани ҳуқуқи баробарии меҳнаткашон ва бенавоён буд. Табиист, ки социализм принципҳои баробариро аз кодекси буржуазӣ гирифта, ба мақсадҳои худ мутобиқ сохта наметавонист. «Ҳар кадом ҳуқуқ — навишта буд В. И. Ленин, — ба одамони **гуногуне**, ки дар амал якзайл набуда, баробари якдигар нестанд, татбиқ кардани масштаби **якхела** мебошад: ва аз ҳамин рӯ «ҳуқуқи баробар» бар хилофи баробарист ва ноадолатӣ мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25, саҳ. 517).

Агар назарияи буржуазӣ баробариро пеш аз ҳама чун **принцип** шуморад, пас марксизм худи принципро инкор накарда, диққати асосиро ба мазмуни он ҷалб менамояд. В. И. Ленин ифодаи дахлдори Марксро меорад: «...Ҳуқуқ, ба ҷои он ки баробар бошад, бояд нобаробар шавад» (Дар ҳамон ҷо). Ин суханони Маркс ба назари хонандаи бетаҷриба суханбозии номафҳум менамоянд, ҳол он ки ӯ дар ин ҷо маҳз дар хусуси проблемаҳои тақсимот, дар бораи риояи принципи тақсимот мувофиқи меҳнат ва муборизаи зидди баробарҳақдиҳӣ сухан меронад, ки баҳри он ҳоло мо мубориза мебарем. Мо ба ибораи зерин одат кардаем: барои меҳнати баробар — музди баробар, ҳол он ки ин тавр гуфтан беҳтар мебуд: барои меҳнати гуногун — музди гуногун. Дар ҳақиқат, одамон гуногун мешаванд: одамони истеъдоднок, ҳалолкор, серғайрат ва кордӯст ҳам ҳастанду сусткору камғайрат ҳам. Вале музд ба ҳама аз рӯи як меъёр — аз рӯи ҷадвали штат, унвон, дараҷа, тариф ва ғайра дода мешавад. Ҳанӯз дар паси ин «аз рӯи» чи қадар одамон ниҳон мегарданд, онҳо дар паси дигарон пинҳон шуданро нағз омӯхтаанд ва мисли дигарон музд мегиранд. Чунин амалия на фақат ба принципи адолат мухолиф аст, он ташаббусро аз байн мебарад ва имконият намедиҳад, ки муборизаи ҳақиқӣ барои зиёд намудани ҳосилнокии меҳнат ва баланд бардоштани сифати маҳсулот равнақу ривоҷ ёбад. Дуруст аст, ки ҳоло пудрати бригадавӣ ва оилавӣ, кори корхонаҳо аз рӯи принципи худхароҷотбарорӣ, шаклҳои нави кооперация, тақсимоти музди меҳнат аз рӯи натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолӣ қувват мегиранд. Аммо ин ҳанӯз оғози кор аст. Ҳоҷати исбот кардан нест, ки ҳамаи ин ҳам ба ҷамъият, ҳам ба ҳар кадом меҳнаткаш нафъ мебахшад.

Вусъати адолати социалӣ низ аз ҳамин ҷо оғоз меёбад. Социализм, гуфта буд Ленин, беадолатиро, ки ба моликияти хусусӣ будани воситаҳои истеҳсолот асос ёфтааст, барҳам медиҳад, вале беадолатие ҳанӯз боқӣ мемонад, ки он аз тақсими чизҳои истеъмолӣ «аз рӯи кор» (на аз рӯи талабот) иборат аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 518). Аммо, чунон ки мо медонем, одамони гуногун ихтисосу вазифаи гуногун доранд. Меҳнати ихтисоснок ва беихтисос, меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ боқӣ мемонад. Шароити меҳнат на фақат аз рӯи навъи истеҳсолӣ, балки аз рӯи минтақаҳои мамлакат ҳам фарқ мекунад. Ниҳоят, истеъдоду маҳорати одамонро низ бояд ба назар гирифт, ки ин ба ҷамъият фақат нафъ меовараду халос. Дар сурати чунин тафовути байни одамон ҳамаи ҷиҳатҳоро пешакӣ ба назар гирифтан ва пешбинӣ кардан амалан душвор аст, то ки баъд ягон ҷадвали махсус тартиб дода, аз рӯи он неъматҳои моддию

маънавӣ одилона тақсим карда шаванд. Аммо ҳар ҳодисаи конкретиро бевосита дар худи коллективҳои меҳнатӣ ба эътибор гирифтан комилан мумкин аст. Дар хусуси муносибати умумидавлатӣ бошад, пас ҷамъият бояд ҳамон фаъолиятеро бештар ҳавасманд гардонад, ки дар шароити мазкур бештар зарур аст. Дар материалҳои съезди XXVII КПСС қайд шудааст: «Дар ҳаёт қатъиян ҷорӣ кардани принципи адолати социалӣ шарти муҳими ягонагии халқ, устувории сиёсии ҷамъият, динамизми тараққиёт аст».

Адолат мафҳуми мураккаб буда, дар он ҳам қонуниятҳои объективии прогресси ҷамъиятӣ, ҳам ҳиссиёти социалии одамон инъикос меёбад. Ин чунин маънӣ дорад, ки нисбат ба одамон дуруст, бо эҳтиром, одилона муносибат мекунанд. Агар чунин фаҳмиш, ҳиссиёт вуҷуд надошта бошад, он гоҳ ҳатто тақсимоти дурусту асоснок одамонро ба кор ҳавасманд ва бо ҳам муттаҳид гардонда наметавонад. «Дар панҷсолаҳои охир, — қайд шуд дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС, — соҳаи социалии иқтисодиёт пурра хароб гардид. Ба масъалаҳои социалӣ касе эътибор намедод. Мо ҳоло оқибати ҳамаи инро мебинем».

Бюрократизм садди хавфноки роҳи барқарор намудани адолати социалӣ мебошад. Дар бораи он, ки аппарати давлатии бисьёрмиллионии сустҳаракатро худамон ба вуҷуд овардем, дар боло сухан рондем. Аммо аз он ки мо инро медонем ва танқиду маҳкум мекунем, ҳеҷ чиз худ аз худ тағьир намеёбад. Барои беҳтар шудани ҳамаи зинаҳои идоракунӣ амалиёти конкретӣ лозим аст. Оммаҳои васеътарини меҳнаткашон ба идоракунии корҳои ҷамъият ҳар қадар бештар ҷалб карда шаванд, тағьирот дар ин соҳа ҳамон қадар самарабахш мегардад. В. И. Ленин навишта буд: «Бар зидди бюрократизм то охир, то комилан мағлуб шудани вай танҳо вақте мубориза бурдан мумкин аст, ки тамоми аҳолӣ дар кори идора иштирок кунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 188).

Роҳҳои ба идоракунӣ ҷалб намудани халқ ба мо маълуманд, онҳоро қарорҳои съезди XXVII КПСС, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС муайян кардаанд. Инҳо инкишофи ошкорбаёнӣ, демократия, интихоб ва ҳисоботдиҳии ҳамаҷонибаи органҳои роҳбарикунанда мебошанд. Чунин масъалаи муҳим, монанди тақсимоти амалии ваколатро дар байни органҳои интихобӣ ва иҷроия мегирем. Вай ҳанӯз пурра ҳал нашудааст, дар ин бобат дер боз тазоди зиёд мавҷуд аст: афзоиши роли органҳои иҷроия бар зарари органҳои интихобӣ ба амал омадааст. Дар чунин вазъияти баамаломада гоҳо муайян намудан душвор аст, ки кӣ киро интихоб мекунад ва кӣ ба кӣ назорат менамояд. В. И. Ленин ин гуна амалияро бераҳмона маҳкум карда, ба эътибор нагирифтани қарори органҳои интихобиро барои худ ҳеҷ гоҳ раво намедонист. Барои мисол гуфтушунидро дар бораи имзо кардани сулҳи Брест, ки яке аз лаҳзаҳои ҷиддитарин ва масъулиятноктарини ҳаёти партия ва давлат мебошад, овардан мумкин аст. Ленин чунин мешуморид, ки қарорро дар бораи имзо кардани шартномаи сулҳ бояд органи олии иҷроияи партия — Комитети Марказӣ қабул намояд. Вай зарурати бастани сулҳро танҳо дар сурати дар КМ аксариятро ташкил кардан фаҳмонда медод, исбот мекард ва ба он дигаронро бовар мекунонд. Ӯ метавонист ҳуқуқи худро ҳамчун Раиси Совети Комиссарони Халқӣ истифода бурда, ба ҳайати вакилон дар Брест дар бораи имзо намудани сулҳ амр диҳад, вале чунин рафторро барои худ раво надонист.

Аҳамияти демократия барои социализм ҳар қадар бузург бошад ҳам, он барои мо пеш аз ҳама чун воситаи иҷрои вазифаҳои сохтмони социалистӣ зарур аст. Ва ин ҷо мо набояд идеяҳои ленинӣро, ки дар асараш «Давлат ва революция» баён карда буд, фаромӯш кунем. «Ҳеҷ кадом демократизми алоҳида гирифташуда, — навишта буд ӯ, — социализмро ба вуҷуд намеоварад, лекин дар ҳаёт демократизм ҳеҷ гоҳ «ало-

ҳида гирифта» намешавад, балки «якҷоя гирифта» шуда, ба иқтисодиёт ҳам таъсир расонда, дигаргунсозии онро пеш тела дода, ба таъсири тараққиёти иқтисодӣ дучор мешавад ва ҳоказо» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 25, саҳ. 502—503). Инро махсусан ҳозир дар давраи инкишофи асосҳои васеи демократӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт дар хотир доштан лозим аст.

Дар марксизм-ленинизм масъалаҳои пайдоиш ва моҳияти давлат, гузариши революционӣ ба социализм ҳамаҷониба ва амиқ шарҳ дода шудаанд. Аммо масъала дар бораи он, ки ҳангоми гузариш ба социализм «давлатдорӣ ба чи гуна тағйирот дучор мегардад», социализм чи тавр бояд ташкил ва идора карда шавад, ҳанӯз равшан баён нашуда буд. Инро на фақат аз он сабаб, ки таҷрибаи кофии таърихӣ вуҷуд надошт, балки аз он сабаб ҳам пурра баён кардан имконнопазир буд, ки ташкил ва идоракунии ҷамъияти социалистӣ структураҳои муқарраргардидаи абадӣ дошта наметавонад. Социализм чун сохти ҷамъиятӣ доимо инкишоф меёбад ва мувофиқи ҳамин шаклҳои конкретӣ ва структураҳои идоракунии он тағйир меёбанд.

Мутолиаи бодиққати «Давлат ва революция» нишон медиҳад, ки афкори ленинӣ ба ҳамин проблемаҳо ҷалб карда шудааст. В. И. Ленин ба асарҳои Маркс ва Энгельс такья намуда, идеяро дар бораи он, ки ҷамъияти социалистиро бояд худи меҳнаткашон дар асоси принципҳои баробарӣ, демократӣ ва адолати социалӣ идора кунанд, борҳо такрор мекунад ва инкишоф медиҳад. Дар ҳаёт дар кадом шаклҳо таҷассум ёфтани ин принципҳо он вақт ҳанӯз равшан набуд. Дар солҳои минбаъда, вақте ки Ҳокимияти Советӣ ба даст оварда шуд, ин вазифаҳо барои Владимир Ильич вазифаҳои амалии дараҷаи аввалин гардиданд ва мо медонем, ки вай бо чи гуна ҷидду ҷаҳд, қатъият ва ғайрат баҳри ҳалли онҳо мубориза бурд.

Китоби В. И. Ленин «Давлат ва революция» яке аз асарҳои асосӣ, аммо на ягонаест, ки дар он проблемаҳои давлат ва идоракунии ҷамъияти социалистӣ аз бисьёр ҷабҳаю ҷиҳатҳо ва дар алоқамандӣ бо ҳамдигар ҳал карда мешаванд. Ин масъалаҳо барои мо, барои айёми мо низ хеле муҳим мебошанд. Шаклҳои конкретии роҳбарӣ ва идоракунии ҷамъият чи хел муайян карда ва инкишоф дода мешаванд, дар оянда боз чи гуна гардишҳои сиёсӣ ва социалию иқтисодӣ имконпазиранд — инро аниқ донистан имкон надорад, аммо мақсаду вазифаҳои худро дар сохтмони социалистӣ донистан мумкин аст ва бояд донист. Онҳоро Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС комилан равшан нишон дод: «Мо мехоҳем, ки мамлакатамонро ба намунаи давлати ба дараҷаи олӣ тараққиёфта, ба ҷамъияти дорои иқтисодиёти пешқадамтарин, демократияи васеътарин, хулқу атвори инсондӯсттарин ва олитарине табдил диҳем, ки дар он меҳнаткашон худро хӯҷаини комилҳуқуқ ҳис карда, аз ҳамаи неъматҳои маданияти моддию маънавӣ истифода бурда тавонанд,ояндаи фарзандонашон боэътимод бошад, дар он барои ҳаёти пурҷӯшу гуворо ва пурмазмун тамоми имкониятҳоро дошта бошанд».

# УСЛУБИ ЛЕНИНӢ ДАР КОРИ ПАРТИЯВӢ

**В. ЧЕРВОВ,**
*муаллими калони мактаби олии партиявии Тошкент*

КПСС ба ҷамъият роҳбарии сиёсӣ намуда, қайд карда мешавад дар Программаи партия, принципҳои озмудашудаи лениниро минбаъд ҳам собитқадамона ба амал мебарорад, услуби лениниро дар кори партиявӣ, дар ҳамаи соҳаҳои идоракунии давлатӣ ва хоҷагӣ пойдор мегардонад, сиёсати худро аз ҷиҳати илмӣ беш аз пеш асоснок мекунад, ба хираду таҷрибаи коллективонаи омма ҳамаҷониба такья мекунад, ташаббуси ҷамъиятии оммаро инкишоф медиҳад.

Аз худ намудани услуби ленинӣ ба афзудани самараи кори партиявӣ, собитқадамона риоя намудани принципҳо ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ мусоидат мекунад.

Хусусияти сиёсии фаъолияти партия ба таври қонунӣ услуби ба худ хоси корро талаб мекунад. Услуби кор маҷмӯи хусусиятҳои ба ҳам вобастаи фаъолият буда, маҳорат, омодагӣ ва иродаи ҳомили услубро ифода менамояд, ки мувофиқати байни мақсади сиёсӣ, мундариҷаи фаъолият, тарзи дар асоси принципҳо ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва роҳбарӣ ба роҳ мондани онро таъмин менамояд. Услуби кор ифодаи сифати процесси роҳбарӣ аз гузориши мақсад то интихоби тарзу воситаҳои татбиқи он мебошад.

Категорияи «услуби кор» имкон медиҳад, ки дар асоси мақсадҳо ва вазифаҳои аниқ ифодакардашуда шаклҳои кор ва методҳои амали бештар самараноки ба марҳалаи муайяни фаъолият мувофиқ муайян карда шаванд. Мафҳумҳои асосие, ки бо онҳо ин категория муайян карда мешавад, мақсад — мазмун (вазифаҳо) — шакл — тарз, дараҷаи мувофиқати онҳо ба якдигар ва ба сиёсати умумӣ мебошанд.

Метод ин усул ё системаи усулҳо дар фаъолияти меҳнатӣ, тарзи амал, роҳи муваффақшавӣ ба мақсад, воситаи татбиқи он мебошад. Ба тарзи дар ҳаёт татбиқ намудани мақсадҳои муайяншуда, ҳадафмандии истифодабарии онҳо, маҳорати интихоб намудани методҳо асарҳои В. И. Ленин «Қалавишҳои тактикӣ», «Максимум бехиҷолатӣ ва минимум мантиқ», «Маърӯза дар бораи вазифаҳои иттифоқҳои касаба ба муносибати сафарбарӣ ба «Фронти шарқӣ», «Нутқи табрикӣ дар съезди якуми Умумииттифоқӣ оид ба маълумоти берун аз мактаб» ва ғайра бахшида шудаанд. Ленин таълим медод, ки интихоби шаклҳои кори амалӣ на ба иродаи мо, балки ба шаклҳои тараққиёти таърихӣ, ба назардошти шароити воқеӣ вобаста аст. (Ниг. Куллиёт, ҷ. 13, саҳ. 75).

Услуби корро бо маҷмӯи шаклҳои алоҳида ё методу усулҳои кор маҳдуд кардан мумкин нест. Шаклҳои кор зуд-зуд тағйир меёбанд, вале услуб мафҳуми устувор аст. Маҳорати роҳбар барои интихоби шакл-

ҳои кор, дарки зарурати истифодабарии онҳо ба дараҷаи маданият, салоҳиятнокӣ, масъулиятшиносӣ, қобилияти ба назар гирифтани шароитҳои объективӣ ва субъективие, ки дар онҳо ин ё он вазифа иҷро карда мешавад, вобаста аст. Шароити объективӣ ин мақсадҳои сиёсӣ, мазмун ва характери фаъолияти худи партия аст. Шароити субъективӣ ин сифатҳои шахсии сиёсӣ, корӣ, маънавии ҳомили услуб, субъекти амал мебошад. Услуби кор он чизест, ки ба амалия дохил шуда, дар ҳаёт устувор гардидааст, вале на он чи ки ба фикри роҳбар омадааст. Вай натиҷаи кори дуру дарозу ҳадафманд, худтаҳлилкунии танқидӣ, омӯзиши ҷиддӣ мебошад. Дар бораи услуби кор, бидуни муайян намудани он, ки маҳз услуби кӣ дар назар дошта мешавад, сухан рондан умуман дар бораи услуб гап задан асту бас. Вақте ки сухан дар бораи услуби кори комитети партиявӣ, комиҷроия, институти тадқиқоти илмӣ, вазорат, муассисаи таълимӣ ва ғайра меравад, мафҳуми «услуб» конкретӣ кунонида мешавад. Масалан, барои фаъолияти комитети партиявӣ ҳамин чиз хос аст, ки вай органи роҳбарии сиёсӣ мебошад. Маҳз ҳамин хусусияти услуби кори онро муайян мекунад.

Партияи Коммунистӣ дар тамоми марҳалаҳои тараққиёти худ вазифаҳои муайянро ба миён гузошта, мувофиқан шаклҳо, методҳо ва тарзҳои фаъолияти худро такмил медод. Ташаккули услуби кори КПСС бо номи асосгузори он — В. И. Ленин алоқаи ногусистанӣ дорад. Услуби мазкур аз таълимоти марксистӣ-ленинӣ ва таҷрибаи таърихии Партияи Коммунистӣ сар мезанад. Он методи ленинии фаъолият, маҷмӯи усулҳои ленинӣ дар кори партиявӣ ва давлатӣ мебошад. Асоси ин услубро методи ленинизм, диалектикаи материалистии он, рӯҳи танқидӣ ва революционии он ташкил медиҳад.

Асоси ташаккули услуби ленинии кор қатъиян риоя намудани принципҳо ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ ва роҳбарӣ, муносибати эҷодӣ ба татбиқи ин принципҳо, роҳ надодан ба бюрократизм ва расмиятчигӣ мебошад. Ин услуб дар худ сифатҳои ҳақиқатан барҷастаи В. И. Ленинро ҳамчун революционери баландғоя, мубориз, назариётчии гениалӣ, сиёсатмадор ва ташкилотчии бузург, инсони ниҳоят принципнок ва пок, дорои қобилияти бузурги корӣ ва ҷаззобияти фавқулоддаи шахсӣ таҷассум менамояд.

Табиати сиёсии КПСС, мақсадҳо ва мазмуни фаъолияти он барои пойдор гардидани услуби ленинии кори партиявӣ имкониятҳои объективӣ фароҳам меоваранд. Вале барои он ки имкониятҳо ба воқеият мубаддал гарданд, бояд сифатҳои шахсии роҳбар ва майлу рағбати ӯ барои омӯхтан ва кор кардан ҳамеша такмил дода шаванд.

Ҳамин тавр, услуб дар кори партиявӣ нишондиҳандаи ҷамъбастшудаи омодагии партия ба иҷрои самараноки вазифаҳое мебошад, ки дар марҳалаи конкретии ҳаёти ҷамъият ба миён гузошта шудаанд.

Услуби ленинии кор ба воситаи зоҳир намудани хислатҳои устувор ва бо ҳам алоқаманд таъмин карда мешавад. Дар ин хислатҳо амалан сифатҳои шахсӣ, корӣ, сиёсӣ, ахлоқии роҳбароне, ки принципҳои ленинии роҳбарии партиявӣ, нормаҳои ҳаёти партиявиро дар ҳаёт татбиқ менамоянд, таҷассум мегарданд. Дар асоси асарҳои марксизм-ленинизм, ҳуҷҷатҳои КПСС, дастурҳо ва хулосаҳое, ки дар асарҳои роҳбарони КПСС ва Давлати Советӣ баён гардидаанд, метавон чунин хусусиятҳои услуби ленинии корро қайд намуд:

— муносибати илмӣ ба кор; кордонии социалистӣ, ки ба салоҳиятнокӣ, принципнокӣ, эътиқоди коммунистӣ асос ёфтааст;

— ба ҳам пайваст намудани масъулияти коллективӣ ва шахсӣ;

— пайвастагии интизоми қатъӣ ва ташаббусу муносибати эҷодӣ ба кор;

— таъмини назорати доимӣ ба иҷрои қарорҳои қабулшуда;

— ба ҳам пайваст намудани идомат ва навоварӣ;

— таҳлили танқидии мазмун ва натиҷаи фаъолияти худ;
— оштинопазирӣ ба карахтӣ, худситоӣ, маъмуриятчигӣ, коғазбозӣ ва маҷлисбозӣ;
— такья ба омма, муносибати доимӣ бо он, ошкорбаёнӣ, хоксорӣ, фурӯтанӣ, демократизм, ки ягонагии манфиатҳои роҳбарон ва тобеонро таъмин менамоянд.

Ба ҳам пайваст намуданӣ ин ҷузъҳои таркибӣ, хислатҳои асосӣ, маҷмӯи онҳо, ягонагии узвии онҳо услуби ленинии фаъолиятро таҷассум месозад.

Ба ҳамин тариқ, услуби ленинии кор бо хусусиятҳое, ки ба В. И. Ленин ҳамчун назариётчӣ, сиёсатдон ва буньёдгузори Партияи Коммунистӣ, ташкилотчии музаффарияти Ҳокимияти Советӣ, роҳбари сохтмони социалистӣ, пешвои эътирофшудаи партияи типи нав хосанд, тавсиф мешавад.

Ҳар яке аз ин хусусиятҳои услуби ленинӣ характери устувор дошта, дар айни замон ғанӣ мегардад, дар процесси фаъолияти назариявӣ ва амалии КПСС, Комитети Марказии он, ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ дар шароити конкретии таърихӣ такомул меёбад.

Ҳамаи ин хусусиятҳо бо ҳам алоқамананданд ва ҳар гоҳе, ки яке аз онҳо аҳамияти бештар пайдо мекунад, диққати партия ба он ҷалб мешавад. Чунончи, дар Резолюцияи съезди XXVII партия аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қайд карда мешавад: «Дар шароити ҳозира, ки миқьёс, навӣ ва мураккабии вазифаҳои ҳалкардашаванда дар назди тамоми фаъолияти сиёсӣ, идеологӣ ва ташкилотчигии партия талабҳои калон мегузоранд, таъмини азнавсозии куллии кори партиявӣ, дар ҳар ташкилоти партиявӣ устувор намудани муҳити эҷодкорӣ, серталабӣ ва худтанқидкунии принципиалӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои нави ҳалли амалии проблемаҳои социалию иқтисодӣ, илмию техникӣ ва идеявию тарбиявӣ кори муҳими дараҷаи аввал мебошад».

Хусусиятҳои ҷудогонаи услуби ленинии корро мавриди баррасӣ қарор медиҳем. Муносибати илмӣ ба кор бо омилҳои зиёд, пеш аз ҳама бо дониш ва дар амалия истифодабарии қонунҳои объективӣ ва қонуняти фаъолияти ҷамъият; дарки амиқи сиёсат, стратегия ва тактикаи партия, ҳаматарафа ба назар гирифтани тамоми омилҳои тараққии ҷамъият таъмин мегардад.

Муносибати илмӣ ҳамчун хусусияти услуби ленинӣ бо таҳлили назариявии таҷрибаи амалии кор барои додани тавсияҳо ба комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ оид ба такмили мазмун, шаклҳо ва усулҳои фаъолияти роҳбарии онҳо таъмин карда мешавад.

В. И. Ленин қайд мекард, ки моҳияти марксизм, ҷони зиндаи марксизм, — ин таҳлили конкретии вазъияти конкретӣ мебошад. (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 164).

Партия ҳамеша мувофиқи ин дастури ленинӣ амал менамояд. Комитетҳои партиявӣ ва органҳои давлатӣ ба мақсади баланд бардоштани дараҷаи асоснокии қарорҳои қабулшаванда ба ин кор олимон, мутахассисон, пешқадамон, навоварони истеҳсолотро ҷалб мекунанд.

Илмияти услуби кор бо пайваста баланд бардоштани дониши назариявӣ таъмин мегардад. Бо ин мақсад комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ системаи муназзами таълим, тарбия ва такмили ихтисоси кадрҳо, аппарати штатӣ ва фаъолони ғайриштатиро кор карда баромада, онро такмил медиҳанд. Ин система маорифи партиявӣ, сиёсӣ ва иқтисодӣ, курсҳои таълим ва такмили тарбияи кадрҳо дар назди комитетҳои маҳаллии партиявӣ, мактабҳои доимоамалкунанда, семинарҳои фаъолони интихобӣ ва партиявию хоҷагии комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, университетҳои марксизм-ленинизм, мактабҳои идоракунии хоҷагӣ, таҷрибаомӯзии коркунони аппарат ва фаъолон дар

шўъбаҳои комитетҳои партиявии болоӣ, омўзиши кадрҳои роҳбарикунандаро аз рўи программаи индивидуалӣ дар бар мегирад.

Муносибати илмӣ талаб менамояд, ки ягонагӣ ва ба ҳам алоқамандии планкашии перспективӣ, ҷорӣ ва оперативии кори партиявӣ, дар амалияи роҳбарии партиявӣ истифода бурдани планҳои комплекси тараққиёти социалию иқтисодӣ таъмин карда шавад.

Илмияти услуби фаъолият бо интихоби звенои асосии кор, маҳорати муайян карда тавонистани аҳамият ва навбати иҷрои вазифаҳо таъмин мегардад. «Барои нигоҳ доштани тамоми занҷир ҳалқаи асосиашро ба даст гирифтан лозим аст. Барои ба даст гирифтан ҳар кадом ҳалқаи дилхоҳро ба таври сунъӣ ихтиёр кардаи мумкин нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 313).

Илмият ҳамчун хусусияти услуби ленинии кор маънои дар кори амалӣ истифода бурдани маълумотҳои илмӣ, инчунин ба омўзиш ва баҳодиҳӣ ба амалия, ошкор сохтани шаклу усулҳои бештар самараноки ташкили кор аз нуқтаи назари таҳлил муносибат кардан, ҷамъбасту паҳн намудани таҷрибаи пешқадамро оид ба татбиқи сиёсати Партияи Коммунистӣ дорад.

Намунаи барҷастаи муносибати ҳақиқатан илмӣ ба таҳлил ва баҳодиҳӣ ба муҳимтарин ҳодисаҳои замони муосир материалҳои съезди XXVII КПСС мебошанд. Маърўзаи сиёсии КМ КПСС ба съезд ҳуҷҷати дорои аҳамияти бузурги назариявӣ ва амалӣ аст. Дар он идеяҳои таҳрири нави Программа ва тағйироти Устави КПСС, концепцияи тезонидани тараққии социалию иқтисодӣ ба таври эҷодӣ, амиқ ва аз мавқеи принципҳои устувори марксизм-ленинизм асоснок карда, тамоми маҷмўи масъалаҳои ҳаёти партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ таҷдиди назар карда шудааст. Дар маърўза ба муҳимтарин проблемаҳои замони муосир ҷавоб дода, стратегия ва тактикаи такомули ҳамаҷонибаи социализм, сиёсати дохилӣ ва хориҷии партия ва Давлати Советӣ ба таври навоварона муайян карда шудаанд.

Қордонии социалистӣ, ки ба салоҳиятнокӣ, принципнокӣ, эътиқоди коммунистӣ асос ёфтааст, хусусияти таркибии услуби ленинии кори партиявӣ мебошад. Дар варианти аввалаи мақолаи «Вазифаҳои навбатии Ҳокимияти Советӣ» В. И. Ленин навишта буд: «Ҳозир маҳз корозмудагӣ ва маҳз кордонӣ шиори асосӣ ва навбатӣ мебошад». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 27, саҳ. 224).

Вай корозмудагӣ ва кордониро ҳамчун маҳорати бомуваффақият бунёд намудани ҷамъияти нав, муташаккилона, бо ҷидду ҷаҳд, аз тамоми комьёбиҳои илму техника истифода бурда кор кардан, демократизми васеи системаи советиро бо интизоми ҷиддитарини меҳнатӣ пайваст намудан, ташаббус, малака, ғайратро дар бобати ба даст овардани натиҷаҳои бехтарин зоҳир намудан ва инкишоф додан медонист.

Қордонии ленинӣ ин пеш аз ҳама гузориши равшан ва дақиқи вазифаҳои умумӣ ва бо назардошти маҷмўи шароит, маҳал ва замон моҳирона иҷро кардани ин вазифаҳо мебошад. Он ба охир расидани кори оғозшуда, пайдо кардани звенои асосии кор, ба масъалаи асосӣ ва бештар муҳим ҷалб намудани диққат ва қувваро дар назар дорад.

Муносибати моҳирона ба кор миқьёс, вусъат, суръати онро таъмин намуда, барои ба муқобили консерватизми тафаккур ва амал, ҳар гуна шаклҳои бюрократизм, расмиятчигӣ, технократизм, субъективизм ва волюнтаризм бомуваффақият мубориза бурдан мусоидат мекунад. Омўхтани кордонӣ салоҳиятнок буданро дар назар дорад, ки бидуни маҷмўи донишҳо ва омўхтани илми идоракунӣ, бидуни таҷрибаи амалӣ, маҳорати корбарӣ, оқилона истифодабарии вақти кор имкон надорад.

В. И. Ленин беш аз ҳама қимати вақти корро медонист ва онро эҳтиёт карда метавонист. Мувофиқи ёддоштҳои муосирон, ў ягон дақиқа вақти худро беҳуда сарф намекард. Бо вуҷуди фаъолияти пуршид-

дати партиявӣ ва давлатӣ ӯ дар фабрикаю заводҳо, съездҳо ва конференцияҳо зуд-зуд баромад мекард, бисёр муроҷиаткунандагонро қабул менамуд. Дар паси ин кори азим муташаккилии олӣ ва интизоми ниҳоят ҷиддӣ қарор дошт.

Ба таври эҷодӣ, бо назардошти оянда кор кардан, бо мулоҳиза ва аз рӯи план амал намудан фақат дар сурати ташкили дурусти фаъолияти худ, ташкили илмӣ ва маданияти баланди меҳнат имконпазир аст.

Ҳамсафони В. И. Ленин маданияти баланди меҳнати ӯро қайд мекунанд. Ин маданият пеш аз ҳама дар интизом, бодиққатӣ ва оперативона кор кардани ӯ зоҳир мешуд. Ӯ ба муқобили ҳатулкорӣ, бедиққатӣ, бесарусомонӣ муборизаи беамон бурда, ҳамаи инро бемаданиятӣ меномид.

В. И. Ленин ба кори партия ва СКХ роҳбарӣ намуда, ҳеҷ гоҳ масъалаҳои принципиалиро якка, бе назардошти фикри органи коллективӣ — КМ, ВЦИК ва Совети Комиссарони Халқӣ ҳал намекард, ташаббуси ҳар як коркунро дастгирӣ менамуд, аз обрӯи худ истифода намебурд, балки мӯътақид мекунонид. Дар маҷлисҳои Бюрои Сиёсӣ, СКХ, СТО ҳар як баромадкунанда метавонист фикри худро озодона баён кунад, таклифҳои худро аз рӯи масъалаи муҳокимашаванда пешниҳод намояд. В. И. Ленин коллегиалона муҳокима намудан ва ҳал кардани масъалаҳоро бо интизоми қатъии партиявӣ, итоат кардани ақаллият ба аксарият, бечунучаро риоя намудани нормаҳои ҳаёти партиявӣ алоқаманд менамуд. Ӯ худ дар риоя намудани нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва интизоми давлатӣ, иҷрои қарорҳо ва риоя кардани қонунҳои давлатӣ ибрат нишон медод.

Дар фаъолияти КПСС моҳирона алоқаманд намудани вусъати революционӣ ва кордонӣ барҷаста намудор аст. Вусъати революционӣ дар маҳорати муайян кардани перспективаи тараққиёт, пешбинӣ намудани программаи илман асоснок зоҳир мегардад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қайд шудааст, ки кордонӣ масъалаи принципиалист, «ҳар гуна ихтилоф дар гуфтор ва амал ба чизи асосӣ — обрӯи сиёсати партия зарар меоварад ва дар ҳеҷ шакл қобили тахаммул нест. Партияи коммунистон — партияи ягонагии сухан ва амал аст. Инро бояд ҳар як роҳбар, ҳар як коммунист дар хотир дошта бошад. Халқи советӣ ба кори мо маҳз аз рӯи ягонагии сухан ва амал баҳо медиҳад».

Коллективӣ будани роҳбарӣ пайваста бо масъулияти шахсӣ ба маҳорати кадрҳо барои таъмин кардани фаъолияти коллегиалӣ, алоқа бо омма ва масъулияти шахси муайян барои кори супурдашуда вобаста аст. В. И. Ленин ин шарти услуби ҳақиқатан партиявии корро ба тарри зайл ифода намудааст: «Чи тавре ки барои муҳокима кардани масъалаҳои асосӣ мавҷуд будани коллегия зарур аст, ҳамин тавр ҳам барои он ки кашолкорӣ рӯй надиҳад, барои он ки аз масъулият сар кашидан мумкин нашавад, яккамасъулиятӣ ва яккафармонравоӣ зарур аст». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 30, саҳ. 258).

Барои минбаъд ҳам пойдор намудан ва инкишоф додани принципи коллективият, қайд карда мешавад дар Программаи партия, КПСС зарур мешуморад, ки роль ва аҳамияти маҷлисҳои партиявӣ, пленумҳо, конференцияҳо, съездҳо, комитетҳо ва бюроҳои партиявӣ ҳамчун органҳои коллегиалии роҳбарӣ баланд бардошта, барои муҳокимаи озодона ва кории масъалаҳо ва фаъолияти амалии партия шароити мусоид таъмин карда шавад.

Шарти зарурии роҳбарии партиявӣ таъмини назорати доимӣ ба иҷрои қарорҳои қабулшуда мебошад. Ягонагии қарорҳо ва иҷрои онҳо дар асоси назорат ва расондани ёрӣ ба кор хатоҳоро пешгирӣ намуда, ба такмили фаъолияти ташкилотчигии комитетҳои партиявӣ, пойдор шудани услуби ленинӣ дар кори онҳо мусоидат мекунад. В. И. Ленин коркунонеро, ки ба додани маслиҳату дастурҳо одат намуда,

барои татбиқи онҳо, ба роҳ мондани назорати воқеӣ ба иҷрои кор қодир нестанд, сахт танқид мекард.

Дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ КПСС ба съезди XXVII чунин дастури принципиалии партия муайян карда шудааст, ки «дар партия ташкилотҳои берун аз назорат, ташкилотҳои танқиднашаванда нестанд ва набояд бошанд, роҳбарони аз масъулияти партиявӣ эмин нестанд ва набояд бошанд». Ин нуқта дар таҳрири нави Программа ва дар Устави КПСС сабт гардидааст.

Хусусияти таркибии услуби ленинии кор **муносибати танқидӣ ба кор, худтанқидкунӣ дар баҳодиҳӣ ба фаъолият ва натиҷаҳои он** мебошад. Зимнан танқидкунанда бояд асли моҳияти ҳодисаҳо, факт ё процессеро, ки мавриди танқид аст, хуб донад. Танқид ва худтанқидкунӣ мактаби ба худ хоси ташаккули одами типи нав аст, ки бе он бунёд намудани ҷамъияти нав имкон надорад. Чунин хулоса аз қарорҳои съезди XXVII партия бармеояд, ки он таъкид намудааст: «Ҳоло **зарурати инкишофи танқиду худтанқидкунӣ, пурзӯр намудани муборизаи зидди намоишкорӣ** аз пештара дида бештар ҳис карда мешавад». Съезд вазифа гузошт, ки ба расмиятчигӣ ва бюрократизм, бепарвоӣ ва кӯшиши «худро ба бозсозӣ ҷӯр сохтан», додани ваъдаҳои беасос қатъиян хотима дода шавад.

Услуби ленинии кор на ба таври стихиявӣ, балки дар натиҷаи ҷидду ҷаҳди ҳадафманди партия, органҳои давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ пойдор мегардад. Партияи мо ҳамаи роҳбаронро ҳамеша даъват мекунад, ки ба сифатҳои олии хоси коркуни типи ленинӣ ноил шаванд. «Услубе, ки ҳоло зарур аст, — қайд намуд дар съезди XXVII партия М. С. Горбачёв, — ин конкретнокӣ, кордонӣ, собитқадамӣ, як будани қавлу кор, интихоби тарзу воситаҳои бештар самарабахш, бодиққат ба назар гирифтани фикри одамон, моҳирона мутобиқ кардани амалиёти ҳамаи қувваҳои ҷамъиятӣ аст».

Услуби ленинии кор ғанитарин дастоварди КПСС мебошад. Он барои фаъолияти самараноки ҳар як звенои роҳбарии партиявӣ ва давлатӣ, ҳар соҳаи сохтмони коммунистӣ ҳамчун замина хизмат мекунад. Бинобар ин КПСС саъю кӯшиш менамояд, ки ин услуб хоси фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ, органҳои комсомолӣ, тамоми кадрҳои роҳбарикунанда бошад.

# ПРИНЦИПНОКИИ ПАРТИЯВИРО ПОЙДОР ГАРДОНЕМ

**Р. АҲМАДОВ,**
*аъзои комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

МУБОРИЗАИ собитқадамона барои симои поку бошарафи аъзои партия яке аз дастурҳои асосии съезди XXVII КПСС мебошад. Даврали баъди съезд асоснокии онро комилан нишон дод. Ҳаёт баланд бардоштани масъулияти кадрҳо, муборизаи оштинопазиронаи зидди зуҳуроти манфӣ, зудтар барқарор кардани принципҳои ленинии роҳбарӣ, қатъиян решакан намудани ҳамаи он чиро, ки барои дар рӯҳи замон, мувофиқи вазифаҳои нав кор кардан халал мерасонад, боисрор талаб менамояд. Ба иҷрои ин талабҳо бояд комиссияҳои назорати партиявӣ ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявӣ мусоидат кунанд. Тасодуфӣ нест, ки комитетҳои партиявӣ ба ин комиссияҳо супориш медиҳанд, ки ҳар як ҳодисаи манфиро — он хоҳ изофанависии рӯпӯшкардашуда ё хостагирии нодурусти кадрҳо бошад ва хоҳ сӯиистеъмоли мансаб ва ғайра, тафтишу таҳлил намоянд.

Дар яке аз маҷлисҳои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи роҳбарии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ ба фаъолияти комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявӣ сухан рафт. Қайд карда шуд, ки комитетҳои партиявии вилоят роҳи аниқи бозсозии фаъолияти комиссияҳои партиявиро пеш нагирифтаанд, дар натиҷа ин комиссияҳо барои мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва давлатӣ фаъолона мубориза намебаранд, дар кори назорат самараи дилхоҳ ба даст наовардаанд. Масалан, дар байни 21 масъалае, ки дар давраи баъди съезд бо ташаббуси комиссияи партиявӣ дар бюрои комитети партиявии шаҳри Хоруғ муҳокима гардидааст, дар бораи иҷрои қарорҳои пештар қабулшуда ягон масъала дида намешавад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон диққати комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳиро ба камбудиҳои ҷиддии амалияи дида баромадани делоҳои шахсии коммунистон низ ҷалб намуд. Рафтори коммунистон, махсусан коммунистони роҳбар, бисёр вақт на дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, балки якбора дар бюрои комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия муҳокима карда шудааст. Бо ташаббуси худи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бошад, фақат нисфи делоҳои шахсии коммунистон муҳокима шудаанд. Аммо дар ҳамин маврид ҳам онҳо тафтиши партиявиро рӯякӣ гузарондаанд, тавсифномаҳо вазъияти корро на ҳамеша объективона инъикос мекарданд, коммунистоне, ки ҷазо гирифта буданд, дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитетҳои партиявӣ ва бюрои партиявӣ муҳокима карда намешуданд. Бар хилофи талаботи параграфи 12 Устави КПСС аз байни шумораи умумии коммунистоне, ки дар бораи онҳо делои ҷиноятӣ кушода шудааст, фақат чорьякашон аз партия хориҷ карда шудаанд. Қоидаҳои қабул ба

сафи КПСС вайрон карда мешуданд, ба партия баъзан одамони тасодуфӣ дохил мегардиданд. Чунин фактҳое низ ҷой доштанд: комитетҳои шаҳрӣ ва районии комсомол барои аз номзадӣ ба аъзогии КПСС дохил шудан ба шахсоне тавсиянома медоданд, ки дар сафи комсомол набуданд. Масалан, соли 1985 коргарони совхози «50-солагии Помири Советӣ» Б. Айдаров ва фабрикаи дӯзандагӣ М. Улфатова, ки аъзои комсомол набуданд, бар хилофи Устави КПСС бо тавсияномаи комитети комсомолии шаҳри Хоруғ ба аъзогии партия қабул шуданд.

Омӯзиши вазъияти кор дар маҳал нишон дод, ки баъди муҳокимаи масъалаи мазкур фаъолияти комиссияҳои назорати партиявӣ ва комиссияҳои партиявӣ хеле ривоҷ ёфт, ҳайати онҳо васеъ гардид, ба кори онҳо бисьёр коммунистон ва мутахассисони соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ, ки таҷрибаи кори партиявӣ доранд, ҷалб карда шуданд. Комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз онҳое, ки ба номи коммунист иснод меоваранд, қатъиян халос мешаванд. Танҳо соли 1986 барои вайрон кардани интизоми партиявӣ ва давлатӣ, рафтори ношоям 26 нафар аз сафи КПСС хориҷ карда, ба 141 нафар коммунистон ҷазои партиявӣ дода шуд. Аз ҷумла, аввали соли ҷорӣ барои сӯистеъмоли мансаб, изофанависӣ директори совхози «Қизил-Чегарачӣ»-и райони Мурғоб Н. Мӯсоев аз сафи КПСС хориҷ ва аз вазифааш озод карда, ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шуд. Ба сардухтури беморхонаи райони Қалъаихум Д. Зикрихудоев, сардори управлениями роҳсозии № 15 шаҳри Хоруғ Қ. Худододов ва дигарон барои камбудиҳои корашон выговори қатъӣ дода, ба карточкаи баҳисобгириашон қайд карда шуд. Дар айни ҳол комиссияҳои партиявӣ ҳангоми муҳокимаи делоҳои шахсии коммунистон дар маҷлисҳои бюрои комитетҳои партиявӣ ва баҳо додан ба рафтори онҳо бештар принципнокӣ зоҳир мекунанд. Масалан, бюрои комитети партиявии райони Қалъаихум бо таклифи комиссияи партиявӣ қарори либералонаи ташкилоти ибтидоии партиявиро аз нав дида баромада, коркуни ҷамъияти матлуботи район С. Мирзоевро барои тороҷ кардани моликияти социалистӣ аз аъзогии КПСС хориҷ намуд. С. Мирзоев ба ҷавобгарии ҷиноятӣ низ кашида шуд.

Комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявӣ ба иҷрои вазифаи назоратии худ бештар диққат медодагӣ шуданд. Чунончи, комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия соли 1986 рафти иҷрои қарорҳои партия ва ҳукуматро оид ба масъалаҳои мустаҳкам намудани интизоми меҳнат, пурзӯр кардани мубориза зидди изофанависӣ, бартараф кардани мастигарӣ ва майзадагӣ, беҳтар намудани кор бо мактубҳо ва таклифҳои меҳнаткашон, вазъият ва инкишофи хоҷагиҳои ёрирасони корхонаҳо, ташкилотҳо, муассисаҳо ва ғайра омӯхт. Аз рӯи ин масъалаҳо дар бюро ва котиботи комитети вилоятии партия, инчунин дар комиссияи назорати партиявӣ ҳисоботи комитети партиявии шаҳри Хоруғ ва комитети партиявии райони Қалъаихум, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шунида шуд.

Умуман соли гузашта комиссияҳо рафти иҷрои 68 қарори партия ва ҳукуматро тафтиш карданд, ки ин натиҷаҳои мусбат бахшид. Аз ҷумла, дар бюрои комитети вилоятии партия муҳокима карда шудани ахбороти комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия «Дар бораи рафти тайёр кардани хӯроки чорво дар совхози «Ватан»-и райони Шуғнон» ба беҳтар гардидани ташкили кор, баланд шудани ҳисси масъулияти кадрҳо барои кори супурдашуда, иҷрои бомуваффақияти плани солонаи тайёркунии хӯроки чорво ва иҷрои планҳои супоридани гӯшт, шир, пашм, дигар маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мусоидат намуд.

Мактубу аризаҳои меҳнаткашон воситаи таъсирбахши ба даст овардани ахбори дуруст дар бораи вазъияти кор дар маҳалҳо мебо-

шанд. Пештар ин участкаи кор ба ҳоли худ гузошта шуда буд. Бисьёр шикоятҳо рӯякӣ дида баромада, аз рӯи онҳо чораҳои самарабахш андешида намешуданд, ки ин боиси ба органҳои болоии партиявӣ ва советӣ мурочиат кардани одамон мегардид ва барои ҳаргуна сӯиистеъмол замина ба вуҷуд меоварад.

Масъалаи манзилро мисол мегирем. Он махсусан дар шаҳри Хоруғ ҷиддӣ буда, аризаҳо асосан аз он ҷо меоянд. Аз сабаби беназоратии комиҷроияи шаҳр биноҳои истиқоматӣ на фақат суст сохта мешаванд, балки гоҳо фонди манзил нодуруст тақсим ва принципи адолати социалӣ вайрон карда мешавад. Чунончи, коркуни шӯъбаи молияи вилоят Я. Чаманов, ки оилааш аз панҷ кас иборат аст, даҳ сол боз иҷоранишин буда, ҳеҷ не ки навбати хонагириаш расад. Аз рӯи аризаи меҳнаткашон комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия масъалаи тақсимоти манзилро ба зери назорат гирифт. Барои беҳтар намудани шароити манзилии оилаи Я. Чаманов ва дигар сокинони шаҳр чораҳо дида мешаванд.

Мисоли дигар. Ҳангоми тафтиши ариза муқаррар гардид, ки раиси комитети иттифоқи касабаи совхози ба номи Ленини райони Ишкошим Х. Миралиев ғайриқонунӣ милтиқ нигоҳ медошт, аз ин рӯ, вай ҳам ба ҷавобгарӣ кашида шуд. Аммо Х. Миралиев дар бораи гузаронда шудани маҷлиси коллективи меҳнатӣ ва ба кафилӣ гирифта шуданаш қарори сохта тартиб дод. Бо таклифи комиссияи партиявии назди комитети райониии партия Миралиев аз аъзогии КПСС хориҷ ва аз вазифааш холӣ карда шуд. Собиқ котиби якуми комитети партиявии райони Мурғоб О. Исманов, ки барои аз ҷавобгарии партиявӣ халос кардани Б. Мавлонова ва ба вазифаи роҳбарикунанда пешбарӣ намудани вай кӯшиш мекард, низ ҷазои сахт гирифт.

Кор бо мактубу аризаҳои меҳнаткашон шакли самарабахши назорати партиявӣ буда, барои таҳлили ҳарҷонибаи вазъияти корҳо материали фаровон медиҳад ва ба сари вақт қабул намудани қарорҳо барои рафъи камбудиҳо мусоидат менамояд. Ҳоло ягон мактубе, ки ба комиссияи партиявӣ меояд, бе диққату эътибор намемонад. Натиҷаҳои тафтиш дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ муҳокима карда мешаванд. Дар айни ҳол комиссияҳои партиявӣ шикоятҳоро на фақат тафтиш, балки сабабҳои онҳоро ошкор менамоянд, бо вазъият, муҳити маънавии ин ё он коллектив шинос мешаванд. Бевосита дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гузарондани маҷлисҳои комиссияҳои партиявӣ оид ба муҳокимаи делоҳои шахсии алоҳида дар амалия ҷорӣ мегардад.

Дар вилоят ташкилотҳои партиявие, ки фаъолона амал карда, нисбат ба вайронкунандагони интизоми партиявию давлатӣ, сӯиистеъмолкунандагони мансаб мавқеи оштинопазирона ишғол менамоянд, кам нестанд. Масалан, ташкилотҳои ибтидоии партиявии ПМК-48, муассисаи автомобилии № 90, фабрикаи дӯзандагии № 2, совхозҳои «Бадахшон»-и райони Ишкошим, ба номи Фучики райони Қалъаихум, ба номи Федченкои райони Ванҷ ва ғайра ҳамин тавр амал мекунанд. Дар маҷлисҳои партиявии ин ташкилотҳо рафтори коммунистон ҳарҷониба муҳокима карда, ҳисоботи аъзоёни КПСС, аз ҷумла роҳбарони хоҷагӣ, шунида мешавад. Дар навбати худ, комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявӣ чунин талаботро қатъиян риоя менамоянд: агар қарори ташкилоти ибтидоии партиявӣ тағьир дода, коммунист ба ҷавобгарии қатъитар кашида шавад, дар ин бора коммунистон хабардор карда мешаванд.

Фаъолияти комиссияҳои партиявӣ оид ба солим гардондани муҳити маънавӣ, мустаҳкам кардани тартибот ва интизом ба беҳтар шуда-

ни вазъияти иқтисодиёт, ҳаёти социалӣ таъсир расонд. Меҳнаткашони вилоят соли 1986 плани истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти саноатро 103 фоиз иҷро карданд, ҳосилнокии меҳнат 6 фоиз афзуд, плани ба истифода додани манзил, мактабу беморхонаҳо иҷро гардид. Плани хизмати маишӣ ба аҳолӣ, хизмати хоҷагии коммуналӣ, нақлиёт, алоқа низ барзиёд иҷро шуд. Гардиши чаканаи молҳо дар як сол 5,9 фоиз афзуд. Меҳнаткашони комплекси агросаноатӣ плани ба давлат фурӯхтани картошка, сабзавот, мева, пилла, ширу тухмро барзиёд иҷро намуданд.

Дар баробари ин таҳлили фаъолияти комиссияҳои партиявӣ нишон медиҳад, ки барои хотирҷамъӣ асосе нест. Баъзе комиссияҳо ҳанӯз дар кори мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ёрдамчиёни ҳақиқии комитетҳои партиявӣ нагардидаанд. Аъзоёни алоҳидаи комиссияҳо фаъолию ташаббускорӣ зоҳир намекунанд. Назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшуда бояду шояд ба роҳ монда нашудааст. Масалан, дар бораи истифодаи самараноки замини обӣ, тараққии чорводории ҷамъиятӣ, зиёд кардани даромади совхозҳо бисьёр қарорҳо қабул шуда буданд. Аммо дар бисьёр хоҷагиҳо ҳосили ғалладона аз ҳар гектар аз 8—9 центнер зиёд нест, дар хоҷагиҳои районҳои Мурғоб ва Ишкошим ба талафи зиёди чорво роҳ дода мешавад, бештар аз бист совхози вилоят зиёновар мебошад.

Комиссияҳои партиявӣ ҳанӯз ҳам вазифаҳои барояшон хоснабударо ба зимма мегиранд. Масалан, соли гузашта дар маҷлиси комиссияи партиявии назди комитети партиявии райони Ванҷ «Дар бораи кори комитети партиявии совхози «50-солагии СССР» оид ба гузарондани маҷлисҳои партиявӣ», «Дар бораи кори ташкилоти партиявии ПМК-40 оид ба азхуд намудани заминҳои нав дар совхозҳои район» масъалаҳо муҳокима гардиданд, ки онҳо ба доираи вазифаи дигар шӯъбаҳо дохил мешаванд. Дар айни замон комиссияи партиявии назди комитети районии партия ба мустаҳкам намудани интизом ва тартибот, кори назорат кам диққат медиҳад. Дар вилоят комиссияҳои партиявӣ бо комиссияҳои оид ба назорат ба фаъолияти маъмурият амалан алоқа надоранд. Чунин ташкилотҳои ибтидоии партиявие низ кам нестанд, ки нисбат ба коммунистони кирдори ношоиста содиркарда ба либерализм роҳ медиҳанд.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон диққати комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, комитети партиявии шаҳри Хоруғ ва комитетҳои районни партияро ба бартараф намудани ин ва дигар камбудиҳо ҷалб кард.

Ин камбудиҳо ба як қатор дигар ташкилотҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия низ хосанд. Онҳо дар семинар — маҷлиси машваратии раисони комиссияҳои назорати партиявии назди КМ, комитетҳои вилоятӣ ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявии шаҳру районҳои республика, ки ба қарибӣ шуда гузашт, нишон дода шуданд. Иштирокчиёни маҷлиси машваратӣ якдилона изҳори ақида карданд, ки барои зудтар амалӣ гардондани тадбирҳои пешбинишудаи давраи бозсозӣ баробари беҳтар намудани ташкили кор назорати аниқу қатъии партиявиро ба амал баровардан, сабабҳои зуҳуроти манфиро омӯхтан ва онҳоро фаъолона бартараф намудан, масъулияти ҳар як коммунистро барои кори супурдашуда зиёд кардан лозим аст.

# САҲМИ ШАХСӢ

ДАР ПЛЕНУМИ июнии (с. 1987) КМ КПСС дар назди меҳнаткашони деҳот вазифа гузошта шуд, ки дар асоси технологияҳои интенсивӣ, татбиқи пудрати коллективӣ ва оилавӣ, зудтар ҳал кардани проблемаҳои социалии деҳот истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқро тарафт зиёд кунанд. Инак, имрӯз ҳар як коммунист, ҳар як ташкилоти ибтидоии партиявӣ роҳу тарзҳои иҷрои ин вазифаҳоро, ки ба хусусиятҳои хоси тараққиёти соҳа, хоҷагӣ, бригадаи онҳо мувофиқанд, ҷустуҷӯ менамоянд.

Бояд гуфт, ки совхози мо ҳоло дар роҳи бозсозӣ қадамҳои нахустину беҷуръатона гузошта истодааст. Ақаллан омӯхтани технологияҳои интенсивиро мисол гирем. Метавон гуфт, ки дар ин бобат танҳо соҳаи истеҳсоли хӯроки чорвои совхоз ба баъзе муваффақиятҳо ноил гардидааст. Мо, пахтакорон бошем, ақиб мондаем.

Бригадаи мо соли гузашта бад кор накард. Аз ҳар гектар замини кӯҳнаи обьёришаванда 40,6 центнерӣ, аз заминҳои навкорам 27 центнерӣ пахта гирифтем, яъне ҳосилнокии заминҳои нав ба дараҷаи миёнаи умуман район баробар буд. Вале, аз тарафи дигар, мо ба майдони пахта мошинҳои пахтачинро сар надодем. Ин кор беасос набуд: охир қариб тамоми пахтаи дар район бо мошинҳо чидашуда бо навъи дуюм гузашт. Ба мо бошад, пахтаи навъи якум лозим. Инак, маҷбур шудем ба хотири пахтаи хушсифат мошинҳои пахтачинро камтар истифода барем.

Вале имсол мо қарор додем, ки нисфи ҳосилро бо мошинҳо ҷамъоварӣ намоем. Ва харчанд «маъракаи ҷамъоварӣ» ё «мубориза барои ҳосил» номида шудани пахтачиниро дӯст намедорам, ҳозир мо барои таъмини сифати баланди пахтаи парвариш кардашуда кори бурдборонаю душворро ба ҷо меорем. Аз ин рӯ, мехоҳам савол диҳам, ки он ҳозир ҳар як пахтакорро ба ташвиш андохтааст: охир соҳаи мошинсозӣ барои хоҷагии қишлоқ кай корашро тағьир медиҳад, мо кай техникаи хушсифати пахтачин мегирем? Мехостам чунин саволро ба селекционерони тухмипарварӣ республика низ диҳам. Ман дар давоми фаъолияти пахтакориам навъҳои гуногуни пахтаро кишт кардаам, навъҳои пахта яке аз паи дигар иваз карда мешуданд, вале чандин сол боз ҳосил, тобоварии онҳо ба тағьироти иқлим тақрибан як хел аст. Шояд дар қитъачаҳои таҷрибавӣ олимон ҳосили рекордӣ ба даст оранд, вале аз чӣ бошад, ки он тухмӣ дастраси мо намегардад.

Дар хусуси ҷорӣ карда шудани пудрати бригадавию оилавӣ мехостам чунин бигӯям. Сусту душвор бошад ҳам, ба ҳар ҳол пудрати бригадавӣ ба саҳроҳои мо роҳ ёфта истодааст, ҳарчанд ки ҳанӯз расмиятчигӣ бисьёру кори фаҳмондадиҳии байни меҳнаткашон ғайрикофист. Вале хусусияти пудрати бригадавии мо ҳамин аст, ки ба он элементҳои пудрати оилавӣ дохил мешаванд. Барои чӣ? Барои он ки бригадаҳо одатан дар маҳалли истиқомат ташкил мейёбанду ба онҳо якчанд оила дохил мегардад: оилаҳо бошанд, дар мо калонанд, аксаран онҳо якҷоя ва дар ҳамсоягии якдигар зиндагӣ мекунанд. Ва агар дар вазорат ё муассисаи дигари идоракунӣ аз як оила кор кардани зиёда аз ду аъзои он нораво бошад, дар соҳаи пахтакорӣ ин ба ташкили меҳнат, таълими ҷавонон, барпо намудани коллективи тому муттафиқ мусоидат мекунад. Бинобар ин ман чунин мешуморам, ки дар пудрати бригадавии мо коэффициенти иштироки меҳнатии ҳар як оила ба ҳисоб гирифта шавад, он гоҳ дар ин кори муҳим аз шаклпарастӣ эмин гардидан осонтар мешавад.

Умуман гӯем, ман тарафдори бригадаҳои пурқувватӣ соҳаи пахтакорӣ ва муқобили пудрати соф оилавӣ мебошам. Барои кори пурмаҳсули техника қитъаҳои калони замин даркоранд. Заминҳои мо серсанг буда, дар онҳо коллективона коштану нигоҳубин кардани зироат беҳтар аст. Як мисол меорам. Дар шафати мо бригадаи қафомондаи Н. Ҳадиров кор мекард, ки ҳамагӣ 50 гектар замин дошт. Мо соли гузашта маслиҳат намуда, онро ба бригадаамон ҳамроҳ кардем. Ҳоло бригадаи мо 160 гектар замин ва 65 нафар аъзо дорад. Дар охири сол участкаи мо аз участкаҳои дигар тафовут надошт. Инак, одамон ҳосили хуб гирифта, бовариашон қавитар гардид ва акнун бо камоли ғайрат кор мекунанд.

Модом ки аз хусуси пешқадамону қафомондагон сухан рафт, мехостам ин мавзӯъро давом диҳам. Мусобиқа коллективҳоеро ба сафи пеш мебарорад, ки беҳтарин натиҷаҳои ниҳой ба даст меоранд. Албатта, ҳама якум шуда наметавонанд, вале дар байни бригадаҳое, ки дар як шароит кор мекунанд, тафовут баъо-

ят калон аст. Ва агар мо ин тафовутро ҳар қадар зудтар бартараф намоем, ҳамон қадар бо ҳуқуқи калон худро ба бозсозӣ шарик шуморида метавонем.

Дар бораи фарқияти кор дар бригадаҳои ҳамсоя аз рӯи бисёр нишондиҳандаҳо ҳукм кардан мумкин аст. Вале натиҷаи ниҳоие, ки ба некӯаҳволии одамон таъсир мерасонад, музди кор мебошад. Чунончи, дар бригадаи мо музди миёнаи ҳар як коркун соли гузашта 250 сӯм (музди кори обмон — қариб 400 сӯм), дар бригадаи Н. Фақиров бошад, камтар аз 150 сӯмро ташкил дод. Ин, албатта, ҳаргиз маънои онро надорад, ки одамон дар он ҷо камтар меҳнат кардаанд. Онҳо технологияи парвариши ин зироати боғоят муҳимро риоя нанамудаанд. Чун ба аксари сардорони бригадаҳои совхози навбуньёди мо ба Н. Фақиров таҷриба намерасад. Совхоз-техникуми ба номи Куйбышев дар паҳлӯямон бошад ҳам, ягон нафарамон маълумоти агротехникӣ надорем.

Акнун он замоне нест, ки солҳои тӯлонӣ мунтазир мешудем, ҷавонон — сардорони бригадаҳо бо роҳи озмоишу хатоҳо таҷриба ҳосил мекарданд. Бе таҷрибаи пешқадам, бе маълумоти технологӣ аз хусуси мустақилияти хоҷагӣ ҳарф задан мумкин нест. Мисли пештара аз боло супориш хоҳем гирифт, ки дар куҷо, чӣ қадар ва кадом зироатро корему кай обу ғизо диҳем, бехи ниҳолҳоро кай нарм ва аз алафҳои бегона тоза кунем ва ҳосил ғундорем.

Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ин амалияи нодурустро маҳкум намуда, талаб кард: «Дасти онҳоеро қатъиян боздорем, ки ба кори колхозу совхозҳо мисли пештара дахолат карда, барои ин рафторашон масъулияти моддӣ ҳис намекунанд». Вале бояд гуфт, ки услуби кор ҳанӯз тағйир наёфтааст. Фақат акнун супоришро аз комитети партиявии район не, балки аз агропроми вилоят ва ҳатто аз Комитети давлатии агросаноатӣ мегирем.

Аҳвол дар соҳаи социалӣ низ тақрибан ҳамин хел аст. Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ба совхоз ҳуқуқҳои калон дод. Хоҷагӣ маблағ ҳам дорад — дар счёти мо аз рӯи ҷамъбасти соли гузашта бештар аз як миллион сӯм ҳаст. Вале агар мисли пештара фондҳо мавҷуд набошанд (аниқтараш, фондҳо мутамарказона ҷудо карда шаванд), мо ҳуқуқҳоямонро чӣ хел истифода барем. Ба хоҷагии ҷавони мо манзилу мактаб, толори спортӣ ва бошишгоҳҳои саҳроӣ даркоранд. Аммо дар плани панҷсолаи ҷорӣ сохтмони объектҳои социалӣ, маданию маишӣ, ғайр аз миқдори начандон калони манзил, пешбинӣ нашудааст. Инак аз ин мебарояд, ки дар байни ҳуқуқҳои корхона ва имкониятҳои истифодаи онҳо тафовути калон пайдо шуд, ки онро на ташкилотҳои район ва на ташкилотҳои вилоят бартараф карда наметавонанд.

Ин сатрҳоро хонда, шояд ягон кас чунин фикр кунад: ин коммунист рӯҳияи муфтхӯрӣ доштааст: ба вай ҳам мошин, ҳам тухмӣ деҳ, ҳам объектҳои социалӣ, маданию маишӣ бисоз, худаш чӣ кор мекарда бошад? Ман бошам, чунин ақида дорам: ба бозсозӣ шахсан шарик будани ман аз он иборат аст, ки на фақат дар бригадаам ҳосили баланд парвариш карда расонам, балки ба дигарон низ ёрӣ диҳам. Бинобар ин маро ҳам масъалаҳои тараққиёти истеҳсолот ва ҳам азнавсозии куллии маишати меҳнаткашони деҳот ба ташвиш андохтаанд. Ва чунон ки дар урфият мегӯянд, ин масъалаҳоро ҳама сар аз як гиребон бароварда ҳал карданамон даркор аст.

**С. СОЛИЕВ,**
**сардори бригадаи совхози «Қизилқалъа»-и районн Ильич, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ.**

## *БА ТАРЗИ НАВ КОР КУНЕМ*

КОЛЛЕКТИВИ бригадаи мо, чун тамоми меҳнаткашони иттиҳодия, қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС-ро дар бораи бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёт бо қаноатмандӣ пазируфт. Гузаштан ба идоракунии иқтисодиёт тавассути усулҳои иқтисодӣ имкон медиҳад, ки корамон беҳтар карда шавад. Аз таҷрибаи бригада ва тамоми иттиҳодия якчанд мисол меорам.

Бригада аз моҳи январи соли 1987 ба ҳисоби хоҷагӣ гузашт. Плани нимсола 113,5 фоиз иҷро карда, зиёда аз план 61 ҳазор метри мураббаъ фольгоизол бароварда шуд. Аз ҳисоби беҳтар истифода бурдани вақти кор, ташкили аниқтари меҳнат, реконструкцияи хати технологӣ, такмили ихтисоси кадрҳо ҳосилнокии хати номбурда 30 фоиз афзуд.

Ҳозир иттиҳодия ба гузаштан ба қабули давлатии маҳсулот, ки соли 1988 ҷорӣ мешавад, тайёрӣ дида истодааст. Бинобар он, ки сифати маҳсулот на фақат ба истеҳсолкунандагон, балки ба шахсони ба вагонҳо боркунанда низ вобаста аст, мо қарор додем бор кардану фиристодани маҳсулотро низ ба зиммаи худ гирем.

Баробари барпо намудани фонди ҳавасмандгардонии моддӣ манфиатдории коркунон ба сарфаи ашёи хом зиёд шуд ва дар нимсолаи якум ӯҳдадории оид ба сарфаи битум, асбест, энергияи электр ва гармӣ, дигар масолеҳ барзиёд иҷро гардид.

Ҳозир бо хоҳиши мо дар цехи таъмиру механикии иттиҳодия мошини махсуси плёнкабур сохта мешавад, ки имкон медиҳад плёнкаи полиэтилении бараш

ҳархела истифода бурда шавад. Фаҳмонда медиҳам, ки ин чӣ маънӣ дорад. Мо плёнкаи бараш 140 сантиметрро қабул менамоем. Вале ба мо плёнкаи бараш 110 сантиметр лозим аст. Буридани плёнка вақти зиёдро мегирад. Мошини плёнкабур имкон медиҳад, ки истеҳсоли бепартов ташкил карда шавад.

Коллективи иттиҳодия сол то сол ӯҳдадориҳои шартномавиашро ба ҷо меорад. Мо барои расидан ба марраҳои нав захираҳо дорем ва мекӯшем, ки онҳоро пурра ба кор андозем.

**Р. САЙФУЛЛОЕВ,**
**сардори бригадаи участкаи фольгоизоли иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы»-и райони Ҳисор.**

# *ИСТИФОДАИ ОҚИЛОНАИ ЗАХИРАҲО— ГАРАВИ МУВАФФАҚИЯТ*

**Мо дигаргунсозии қатъии механизми хоҷагиро аз звенои асосии иқтисодиёт — корхона ва иттиҳодия сар карда, дар навбати аввал барои он муҳайё намудани вазъияти мусоидтарини иқтисодӣ, пойдор гардондани ҳуқуқҳои он ва дар айни замон баланд бардоштани масъулият ва дар ин асос ба куллӣ тағйир додани фаъолияти ҳамаи звеноҳои болоии идоракунии хоҷагиро дар назар дорем.**

**(Аз материалҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС).**

ЧУНИН АСТ мазмуни асосии бозсозии идоракунии хоҷагии халқ, ки дар мамлакатамон бо роҳбарии партия оғоз ёфтааст. Ба фикрам, барои ташкилотҳои партиявӣ аз дарки тамоми масъулияти кори худ дида вазифаи муҳимтаре нест. Барои мо, бинокорони ГЭС-и Роғун бошад, вақти дигаргунсозиҳо дар мамлакат ба давраи пуршиддати ҳаёти сохтмон рост омад. Моро лозим аст, ки дар охири соли ҷорӣ пеши роҳи маҷрои Вахшро баста, соли 1989 агрегати якуми станцияи электриро ба кор андозем. Бояд гуфт, ки ГЭС-и мо кайҳо ба қатори сохтмонҳои тӯлкашида дохил гардидааст: охир сохтмони он ҳанӯз соли 1976 оғоз ёфта буд. Солҳо мегузаранду проблемаҳо ҳал нашуда мемонанд. Бо вуҷуди он ки моҳи маи соли ҷорӣ бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи чораҳои тезонидани рафти сохтмони ГЭС-и Роғун ва соли 1989 ба кор андохтани агрегати якум» масъала муҳокима кард, дар системаи планкашӣ ва таъминоти моддию техникӣ тағйирот бағоят кам аст. Метавон гуфт, ягона масъалае, ки ҳалшуда ҳисобидан мумкин аст, ин ҷудо карда шудани миқдори зарурии техника мебошад, ки қисми зиёди онро аллакай гирифтем. Ин ба мо кӯмак мерасонад, ки қусури фурсати аз даст рафтаро барорем.

Махсусан камбудиҳои планкашӣ тоқатнопазиранд, ки онҳо дар тамоми солҳои гузашта дар системаи идоракунӣ вуҷуд доштанд. Чунончи, соли 1986 ба ҷо овардани 27 миллион сӯмина корҳои сохтмону монтаж пешбинӣ шуда буд. План се маротиба тасҳеҳ ёфт ва танҳо дар нимсолаи дуюм рақами охирин — 45,2 миллион сӯмина корҳо муқаррар карда шуд. Иҷрои план 47,5 миллион сӯминаро ташкил дод, он ҳам бошад, аз ҳисоби зиёд кардани шумораи коргарон.

Номутобиқатии амалиёти байни тресги «Тоҷикгидроэнергострой», органҳои планкашӣ ва вазоратҳои гуногуни таъминкунандаи масолеҳ сабабгори асосии ақибмонӣ гардид. Бояд қайд кард, ки ин аҳвол то ҳол давом дорад. Дар сохтмон таъминоти моддию техникӣ номураттаб буда, цементу прокати металл доимо намерасад. Мавқеи Госплани республика норавшан аст: бастани пеши роҳи маҷрои дарьё дар охири сол пешбинӣ гардидааст, вале қисми зиёди фондҳои металл барои худи ҳамон давра ба нақша гирифта шудааст. Ё худ қубурҳои вентиляциониро бигирем, ки онҳо барои анҷом додани корҳо дар комплекси будшаванда заруранд. Мо бояд ҳар моҳ 300 метри тӯлонӣ чунин қубурҳоро бигирем, вале комбинати металлургии Магнитогорск нарядро барои тахтапӯлод қабул накард, ки ин хавфи дар комплекси будшаванда қатъ гардидани корҳоро дорад. Чунин муносибат ба сохтмон ба муҳити маънавии коллектив таъсири манфӣ расонда, нобовариро ба вуҷуд меорад.

Албатта, дар мо имкониятҳои дохилӣ бисьёранд, алалхусус барои ташкили оқилонаи меҳнат. Кори ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани бригадаю участкаҳо давом дорад. Нишондиҳандаҳои кори коллективҳои ҳисоби хоҷагӣ назар ба дигарон хеле баланданд. Ба сифати мисол бригадаи комплексии хоҷагии карьериро меорам, ки ба он В. К. Кузуб сарварӣ мекунад. Баъди гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ маҳсули кори бригада 20 фоиз афзуд. Дар маҷлиси ба қарибӣ баргузоргардидаи комитети партиявӣ мо кори ҷузъҳои ҳисоби хоҷагиро таҳлил карда баромада, ба хулоса омадем, ки бояд дар ин самт зудтару қатъитар амал кард. Инро қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС талаб менамоянд.

«Дар маркази сиёсати иқтисодӣ ва амалияи хоҷагии мо одам ва манфиату ниятҳои реалии вай қарор гирифтааст», — қайд кард М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар Пленум. Барои иҷро намудани программаи социалии партия фақат хо-

ҳиши роҳбарони сохтмон, комитетҳои партиявию касабавӣ ҳам аст ва на ҳамаи масъалаҳоро мо мустақилона ҳал карда метавонем. Барои барҳам задани амалияи нодурусти аз соҳаи истеҳсолӣ ҷиддан қафо мондани соҳаи социалӣ моро лозим аст, ки суръати сохтмони манзилро хеле тезонида, соли 1988 ба масоҳати 40 ҳазор метри мураббаъ манзил сохта, ба истифода диҳем. Вале агар комбинати хонасозӣ ва заводи конструкцияҳои оҳану бетонӣ ва детальҳои бинокории тресті «Тоҷикгидроэнергострой» мисли ҳозира моро бо масолеҳи хонасозии калонпанелӣ танҳо 60 фоиз таъмин кунад, аҳволи манзилсозӣ то охири панҷсола на фақат беҳтар намешавад, балки хеле бад шуда мемонад. Медонам, ки иқтидори трест ғайрикофист, вале онро зиёд бояд кард, барои ин кӯмаки Вазорати сохтмони республика даркор. Охир ба мо на танҳо манзил, балки комбинати бачагон, поликлиника, мактабу клуб лозим аст.

Барои ҳалли ин проблемаҳо маблағ, фондҳо, иқтидорҳои истеҳсолӣ заруранд. Барои таъмин намудани бинокорон бо меваю сабзавоти тару тоза чӣ даркор аст? Танҳо саъю кӯшиши коркунони идораи савдои меваю сабзавоти райони Файзобод. Инак чандин сол боз ба мо муяссар намегардад, ки кори ин ташкилотро бояду шояд ба роҳ монем. Бинобар ин мо хоҷагии ёрирасон барпо кардем, заминҳои лалмии доманакӯҳро ба кор андохта, ин проблемаро вақтҳои наздик ҳал мекунем.

Дар сохтмони ГЭС-и Роғун намояндагони 37 миллату халқияти мамлакатамон фидокорона меҳнат мекунанд. Ба ин коллективи сермиллат ташкилоти партиявӣ роҳбарӣ менамояд, ки он дар ҳайати худ 200 нафар коммунист дорад. Агар ба он отряди панҷсаднафараи комсомолонро ҳамроҳ намоем, метавон гуфт, ки чунин коллектив, мисли коллективи мо, қобил аст назар ба вазифаҳое, ки мо ҳозир иҷро мекунем, вазифаҳои калонтарро ба ҷо орад. Ба ҳамин тариқ, захираҳои суръатфизои бисьёранд, фақат онҳоро оқилона истифода бурдан даркор аст.

**М. САЪДУЛЛОЕВ,**
**котиби комитети партиявии управленияи «РоғунГЭСстрой».**

## *БО ЗАМОНА ҲАМҚАДАМӢ БОЯД*

ФАРДОИ мамлакат, республика ҳар қадоми мо. Вай чӣ гуна мешавад? Ба ин савол мо дар қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС ҷавоб меҷӯем ва дарьёфт менамоем. Шояд хато накунам, агар бигӯям: роҳбаре нест, ки корҳо, проблемаҳо, вазифаҳои коллективи худро бо ин қарорҳо таққос накунад. Гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ аз коркунони ҳамаи ҷузъҳои иттиҳодияи мо пурра истифода бурдани захираҳои дохилӣ, ҷустуҷӯи шаклҳои нави ташкилу ҳавасмандгардонии меҳнат, андешидани тадбирҳоеро тақозо дорад, ки ба хеле баланд гардидани сифати адои хизмати аҳолӣ мусоидат мекунанд. Ин вазифаҳоро зуд иҷро кардан мумкин нест, аммо ба кашол додани он ҳам вақт надорем: аз ибтидои соли 1988 корхона ба шароити нави кор мегузарад, ки асоси онро аз худи ҳамин рӯз гузоштан даркор аст.

Мо аттестацияи ҳамаи коргарону мутахассисонро гузаронида, дар як қатор ательеҳо кори дусменагӣ ташкил намудем, музди меҳнати ҳамаи категорияҳои коркунонро ба нормативҳои хароҷот мувофиқ сохтем, шаклҳои музди меҳнати аз рӯи сифат додашавандаро аз нав дида баромада, баҳисобгирии иҷрои заказҳоро ба роҳ мондем.

Тайёрии гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ як қатор камбудиҳои ташкили истеҳсолотро ошкор намуд, масъалаи баланд бардоштани маҳорати категорияҳои асосии коркунонро ба миён гузошт. Дар иттиҳодия ҳаракати мураббигӣ вусъат ёфта, ҳар моҳ конкурсҳои либосбурҳо барои модели беҳтарин гузаронда мешаванд, курсҳои такмили ихтисос бевосита дар ҷои кор ва таҳсили сардорони бригадаҳо ташкил карда шудаанд.

Дар айни замон бисьёр масъалаҳое ҳастанд, ки танҳо бо қувваи иттиҳодия ҳал кардан мумкин нест. Аз ҷумла, проблемаи бо матоъ ва масолеҳ таъмин кардани корхона кӯндаланг меистад. Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС вазифа гузошт, ки аз таъминоти моддию техникии корхона тавассути лимиту фонд ба таъминот тавассути савдои яклухт гузарем, ки он бе фонду лимит бо роҳи интихоби озодонаи шарикони робитаҳои хоҷагӣ ба амал бароварда мешавад. Аммо ҳоло ин проблемаро ҳатто дар доираи республика ҳал кардан душвор аст. Масалан, барои аз иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе ё аз комбинати абрешими Ленинобод харидани матоъҳо аз як қатор монеаҳои идоравӣ гузашта, вақту қувваҳои зиёд сарф кардан лозим меояд. Ба ақидаи ман, ба «Текстильторг»-и Вазорати савдо ва Вазорати хизмати маишии аҳолии республика зарур аст, ки қарорҳои Пленумро самаранок дар амал татбиқ намоянд, инчунин таклиф мекунам, ки ба чунин корхонаҳо, амсоли корхонаи мо имконият дода шавад, ки масолеҳро бевосита тавассути савдои чакана ба даст оранд. Аз ин пеш аз ҳама онҳое бурд мекунанд, ки аз хизмати иттиҳодияи мо баҳравар мешаванд.

**Н. АНДРИАНОВА,**
**директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи Зайнаббибӣ.**

# САРВАТИ ХАЛҚРО ЭҲТИЁТ НАМОЕМ

**Оид ба масъалаи талафи маҳсулот дар комплекси агросаноатӣ**

**А. ҶӮРАЕВ,**
**М. НУРНАЗАРОВ,**
*номзадҳои илми иқтисодӣ*

Дар ҳалли проблемаи озуқаворӣ махсусан чунии роҳҳои афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти комплекси агросаноатӣ муҳиманд, ки онҳо васеъ намудани майдони кишт, афзун гардондани саршумори чорво ва амсоли инҳоро талаб намекунанд. Сарфакорӣ яке аз асосҳои тараққиёти интенсивии ҳар соҳа, махсусан соҳаҳои хоҷагии қишлоқ ва саноати коркарди ашёи хом мебошад.

Сарфаю сариштакорӣ дар комплекси агросаноатӣ пеш аз ҳама барҳам задани талафи маҳсулотро талаб мекунад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки ҳозир ҳангоми тайёр кардану нигоҳ доштан, аз нав кор карда баромадан ва то ба истеъмолкунанда расондан 20—25 фоизи ғаллаи истеҳсолшаванда, 10 фоизи лаблабуи қанд, 30 фоизи мева, сабзавот ва картошка, 10—15 фоизи гӯшту шир талаф мешавад. «Ба чунин исрофкорӣ, — қайд карда шуд дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, — фавран хотима додан лозим аст. Кор бо як худи даъват кардан буд намешавад. Ин хел даъвату нихтакуниҳо бисьёр буданд. Масъулияти шахсони конкретӣ, аз ҷумла масъулияти қонунгузоронро барои сариштa кардан ва истифодаи дурусти тамоми сарватҳои моддӣ ҳамаҷониба зиёд кардан зарур аст».

Проблемаи барҳам додани талафи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ проблемаи калону серҷиҳата мебошад. Омӯзиши он тадқиқоти комплексии таҳрики маҳсулоти хоҷагии қишлоқро дар процесси ҷамъ овардан, кашондан, сариштa кардан, аз нав кор карда баромадан ва фурӯхтан талаб мекунад.

Таҳлил нишон медиҳад, ки дар ҳамаи ҷузъҳои комплекси агросаноатӣ маҳсулот талаф мешавад, баъзан сабаби он, ба назари аввал, дар чизҳои майда-чуйда, беэътиборӣ ба сариштa кардани молу мулки халқ, дар камбудиҳои муқаррарӣ мебошад. Талаф ба ду гурӯҳ тақсим мешавад: бавосита ва бевосита. Ба гурӯҳи талафоти *бавосита* маҳсулоте тааллуқ дорад, ки бинобар дараҷаи пасти механиконӣ, химиконии истеҳсолот, бадсифат гузарондани корҳои мелиоративӣ, риоя накардани мӯҳлатҳои беҳтарини кишт, сари вақт ҷамъоварӣ накардани ҳосил ва ғайра ба даст оварда нашудааст. Миқдори ин талафот ва роҳҳои бартараф намудани онро асосан дараҷаи тараққиёти соҳаҳои комплекси агросаноатӣ муайян мекунад. Ба талафи *бевосита* маҳсулоте дохил мешавад, ки ҳангоми тайёру сариштa кардан, кашондан, аз нав кор карда баромадан ва фурӯхтан исроф мешавад. Барҳам хӯрдани он ба тезонидани тараққиёти соҳаи истеҳсолию маишии комплекси агросаноатӣ вобаста аст.

Талафи бавосита одатан ҳангоми пешакӣ муайян кардани ҳосилнокӣ ба ҳисоб гирифта намешавад, вале пешгирӣ кардани он имкон медиҳад, ки ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот хеле зиёд карда шавад. Маса-

лан, муқаррар карда шудааст, ки ба замин андохтани вояи мувофиқи воситаҳои муҳофизати растанӣ дар мамлакат имкон медиҳад, ки 15 миллион тонна ғалла, 1,4 миллион тонна пахта, 10 миллион тонна сабзавот эҳтиёт карда шавад. Ҳар як сӯми барои гербицидҳо сарфшуда аз ҳар як тонна ғалла 3—4 сӯм, пахта 10—12 сӯм, сабзавот 8—10 сӯм фоида медиҳад. Таҷриба нишон медиҳад, ки оқилона истифода шудани нуриҳои минералӣ ва органикӣ ба ҳисоби миёна ҳосили зироатро 20—30 фоиз зиёд мекунад. Мутаассифона, аз ҷиҳати ин навъи ғизодиҳии растанӣ на фақат республикаи мо, балки умуман мамлакат қафо мемонад. Ҳозир дар республика ба ҳар як гектар замин қариб 209 кг, дар мамлакат ба ҳисоби миёна 146 кг, дар РДГ 325 кг, Чехословакия — 334 кг, РФГ — 408 кг моддаҳои ғизодор андохта мешаванд. Бояд қайд кард, ки афзун намудани нормаи нуриандозӣ худ қусури талафи риоя накардани киштгардон, мӯҳлати гузарондани корҳо, нотозагии киштзорро намебарорад. Самараи истифодаи нуриҳо на фақат ба миқдори онҳо, балки ба дараҷаи умумии маданияти зироат бо назардошти хусусиятҳои хок, навъҳои растаниҳо ва амсоли инҳо вобаста аст. Чунончи, ҳар як рӯзи назар ба мӯҳлатҳои мусоид дер кишт кардани лаблабу боиси аз ҳар гектар 4—5 центнер камтар гирифтани ҳосил мегардад. Дар заминҳои обьёришавандаи Осиёи Миёна 8—10 рӯз дер мондани кишти лаблабу ҳосили ҳар гектарро 40—50 центнер, қанднокиро 1,0—1,5 фоиз кам мекунад.

Ҳозир барҳам задани талафи бевосита, ки он тамоюли афзудан дошт, аҳамияти калон пайдо мекунад. Ҳисобу китоби тахминӣ нишон медиҳад, ки ҳар сол дар республикаи мо дар саҳро ва ҳангоми то ба истеъмолкунанда расондан бештар аз 50 ҳазор тонна пахта, 30 ҳазор тонна мева, 20 ҳазор тоннагӣ ангуру картошка, 5 ҳазор тонна гӯшт, 25 ҳазор тонна шир талаф мешавад, ки ин мувофиқан 5, 15, 12, 3, 5 фоизи истеҳсоли умумиро ташкил медиҳад.

Дар ташкили ҷамъоварии ҳосили парваришкардашуда низ захираҳо мавҷуданд. Мувофиқи маълумоти мавҷуда, ба сабаби тӯл кашидани мӯҳлати ҷамъоварии ҳосил ва сабабҳои дигар то 10 фоизи ҳосили зироатҳои ғалладона, 5—6 фоизи картошка, 8 фоизи мева, 13 фоизи сабзавот талаф меёбад. Се-чор ҳафта қафо мондани ҷамъоварии мева боиси он мегардад, ки чорьяки мева ба замин рехта, ба стандарт мувофиқат кардани маҳсулот ва нархи миёнаи фурӯши он 10 фоиз паст мешавад.

Олимон муқаррар кардаанд, ки ба сабаби 5 рӯз тӯл кашидани ҷамъоварии ғалла (дар давраи пурра пухтарасӣ) ҳосил 4 фоиз, 10 рӯз тӯл кашидани он 12 фоизи ҳосил талаф меёбад. Агар аз ҳар растанӣ як хӯша афтад, аз ҳар гектар 10—16 килограмм камтар ғалла, аз ниҳоли пахта як кӯрак афтад, аз як гектар 6 центнер камтар пахта гирифта мешавад. Агар ба ҳисоб гирем, ки соли 1986 хароҷоти истеҳсоли ҳар центнер пахта ба 35 сӯм баробар буд, пас талафи аз ҳар ниҳоли пахта афтидани як кӯрак дар республика 50 миллион сӯмро ташкил дод.

Талафи ҳангоми ғундоштани ҳосил ҷойдоштаро бо роҳи такомулоти комплексии процесси ҷамъоварӣ бартараф кардан мумкин аст. Аз ин рӯ, риоя кардани мӯҳлати ҷамъоварӣ ва механиконии корҳои ҳосилғундорӣ махсусан муҳим аст. Таҷриба нишон медиҳад, ки ба афзун гардидани самараи истеҳсолот миқдор, гуногунхелии техника, сифат ва комплектнокии он роли калон мебозанд. Масалан, дар соҳаи сабзаворкории республика, бо вуҷуди он ки тайёрӣ ба кишту кор ва кишти сабзавот 80 фоиз механиконида шудааст, дараҷаи умумии механиконӣ аз 10 фоиз зиёд нест. Гап дар он ки хишова, ба навъҳо ҷудокунӣ ва ғизодиҳию обмонӣ қариб комилан дастӣ ба ҷо оварда, бо мошинҳо танҳо даҳьяки ҳосил ҷамъоварӣ карда мешавад. Дар соҳаи боғдорию ангурпарварӣ дараҷаи механиконӣ боз ҳам пасттар аст.

Бояд қайд кард, ки кам гирифтани ҳосил ва сифати он бо ҳамдигар алоқаи зич доранд. Сари вақт ҷамъоварӣ намудани ҳосил боиси афзун гардидани сафеда дар ғалла, моддаҳои хушк дар сабзавот мегардад ва ғайра. Баланд шудани сифат бошад, боиси камшавии сарфи ашьёи хом барои воҳиди маҳсулоти тайёр мегардад. Масалан, дар шароити республикаи мо 0,5 фоиз зиёд кардани равғаннокии шир ба гирифтани 3150 тонна равғани иловагии чорво ва 6300 тонна панир, як фоиз зиёд кардани равғаннокии пунбадона бошад, ба гирифтани 600 тонна равғани иловагии растанӣ мусоидат менамояд.

Дар кашондани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ низ захираҳои калони сарфа мавҷуданд. Дар сурати як хел будани шароит самаранокии хоҷагиҳои дорои роҳҳои тахту ҳамвор 10—20 фоиз зиёдтар аст, мувофиқи ҳисобу китоби мо, талаф ба сабаби бероҳӣ аз ҳар гектар 6 сӯмро ташкил медиҳад.

Ҳаҷми талаф ҳангоми кашондани маҳсулот ба дурии роҳ, навъи нақлиёт ва дараҷаи бо он таъмин будани хоҷагӣ вобаста аст. Муқаррар шудааст, ки ҳангоми ба масофаи 25 км кашондани помидор ба дараҷаи навъи якум боқӣ мондани он 80—85 фоиз, ба масофаи 50 км — 70 фоиз, то 80 км ва зиёда аз он — 40—45 фоизро ташкил мекунад. Ғайр аз ин, дар воситаҳои нақлиёти баландсуръат ва яхдондор назар ба нақлиёти муқаррарӣ талафи маҳсулот 3—5 баробар камтар мешавад. Дар сурати бо авторефрижераторҳо кашондани меваю сабзавот қариб 90 фоизи маҳсулот ба стандарт мувофиқ хоҳад буд.

Барои ба қадри зарурӣ бо роҳҳои сахтфарш таъмин намудани деҳот ресурсҳои маҳаллиро васеътар истифода бурдан даркор аст. Таҷриба нишон медиҳад, ки ба кор бурдани қатрон (партови равғани пахтаи тоза кардашуда) барои сахт кардани омехтаи сангрезаю рег дар шароити Осиёи Миёна аз ҳар километри роҳи сохташаванда 5 ҳазор сӯм сарфа ба даст меояд.

Барои барҳам хӯрдани талаф ҳангоми кашондани маҳсулот истифода бурдани зарфҳои ҳозиразамон аҳамияти калон дорад. Бинобар ин истеҳсоли зарфҳои металлӣ, картонӣ, полиэтилениро зиёд карда, системаи бо контейнер кашондани борро васеъ ҷорӣ намудан зарур аст. Бо коғазхалтаи бисьёрқабатаи истифодаи бисьёркарата кашондани меваю сабзавот самараи калони иқтисодӣ мебахшад. Бо контейнеру коғазхалта кашондани маҳсулот ҳосилнокии меҳнатро 3—4 баробар афзун гардонда, талафи маҳсулот ва бекористии нақлиётро хеле кам мекунад. Аз ин рӯ, бо хелҳои махсусгардондашудаи нақлиёт ва зарфи ҳозиразамон таъмин намудани хоҷагии халқ боиси хеле кам шудани талафи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мегардад.

Сариштаи маҳсулот ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот таъсири калон мерасонад. Аксари хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ зудвайроншаванда аст. Чунончи, мӯҳлатҳои то ба анбор бурда саришта кардани меваю сабзавот чунинанд: барои тути заминӣ — 5 соат, олу ва ангур — 12 соат, себу нок — 2 шабонарӯз. Миқдори талафи маҳсулот ҳангоми сариштаи он ба мӯҳлат ва сифати ба анбор гузошта шудани маҳсулот вобаста буда, вай инчунин бо ҳаҷму ҷои воқеъбудаи анбор, шароити технологии сариштакунӣ (ҳарорат, намнокӣ, ҳавотозакунӣ), дараҷаи механиконии борборкунию борфарорӣ алоқаманд аст.

Ҳозир дар республика бештар аз 100 анбори меваю сабзавоти ғунҷоиши умумиашон 25 ҳазор тонна мавҷуд аст. Агар ба ҳисоб гирем, ки сеяки меваю сабзавоти истеҳсолшаванда бояд дар анборҳо нигоҳ дошта шавад, пас иқтидорҳои мавҷудаи анборҳо тақрибан 6 фоизи талаботро қонеъ мегардонаду халос. Ба замми он, қариб нисфи онҳо ғайристандартӣ буда, панҷьякашон барои истифода тамоман ношоям аст. Сохтмони анборҳои аз ҷиҳати техникӣ ҳозиразамони дорои яхдону ҳавотозакунак имкон медиҳад, ки талафи меваю сабзавот 5—7 баробар кам карда шавад.

Ба фикри мутахассисон, нисфи маҳсулоти меваю сабзавотро дар анбор нигоҳ дошта, ғунҷоиши анборҳоро ба 110—130 ҳазор тонна расондан ба мақсад мувофиқ аст. Барои ин боз 7—8 анбори ғунҷоиши миёнаашон 15 ҳазор тонна сохтан зарур аст, ки ин тақрибан 16 миллион сӯм меафтад. Ин, албатта, маблағи кам нест, вале қусури хароҷот дар зарфи 2—3 сол мебарояд, зеро муқаррар шудааст, ки маблағи барои анбор сарфшуда ба ҳисоби миёна аз ҳар тоннаи маҳсулот 220 —215 сӯм фоидаи иловагӣ медиҳад,

Бевосита дар хоҷагиҳо сохтани анборҳои меваю сабзавот имкон медиҳад, ки талафи маҳсулот 20—25 фоиз кам карда, дар айни замон як қатор масъалаҳои ташкили меҳнати коркунони комплекси агросаноатӣ ҳал карда шаванд. Якум, шиддати корҳоро дар давраи ҷамъоварии ҳосил паст намуда, аз шитобкорие, ки ба сабаби зарурати дар мӯҳлати бағоят кӯтоҳ фурӯхтани маҳсулот ба миён меояд, фориғ гашта, бо ҳамин қисми зиёди талафу зарар бартараф карда шавад. Дуюм, ба андозаи муайян истифодаи мавсимии қувваи коргарӣ барҳам зада шавад, чунки дар фасли зимистон, вакте ки коргарон ё колхозчиён аз корҳои хоҷагии қишлоқ фориғанд, онҳоро ба кори ба навъҳо ҷудо кардан ва барои фурӯш омода сохтани махсулот ҷалб намудан мумкин аст. Зимнан тамоми партовҳоро барои хӯроки чорво истифода бурдан мумкин аст, ки ин имкон медиҳад, маҳсулнокии чорво афзун гардонда шавад. Сеюм, самараи кори наклиёт хеле меафзояд, зеро дар давоми сол баробар кашондани бор таъмин карда мешавад.

Дар механиконии корҳои анборҳо низ захираҳои калон мавҷуданд. Вай на фақат талафро кам мекунад, балки одамонро аз меҳнати вазнини дастӣ фориғ месозад. Чунончи, агар 15 сол пеш базаҳои пешқадами сабзавоти шаҳрҳои республика ҳар сол 500—600 нафар, 5 сол пеш 40—50 нафар сокинони шаҳрро ба кор ҷалб мекарда бошанд, пас ҳоло тамоми корҳоро худи коркунони штатӣ анҷом медиҳанд.

Тарзу усулҳои нави нигоҳ доштани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ беш аз пеш маъмул гашта истодаанд. Масалан, самараи бо системаи азотӣ иваз кардани системаи фреонии хунук кардани ҳавои анбор ва воситаҳои наклиёт аз ҳар тоннаи маҳсулот 200 сӯмро ташкил медиҳад. Усулҳои оддитарини нигоҳ доштани ҳосил низ мавҷуданд. Технологияи бо роҳи сублимация фушурдани оби меваю буттамева таҷриба карда мешавад, ки онро Институти тадқиқоти илмии саноати хӯроквории Молдавия кор карда баромадааст. Технологияи мазкур ба кам шудани талафи ҳосил аз сабаби нарасидани иқтидорҳои коркарди маҳсулот дар айни авҷи ҳосилғундорӣ мусоидат менамояд. Моҳияташ аз он иборат аст, ки маҳсулот аввал зуд ях кунонда, сипас ба камераҳои вакуумӣ андохта мешавад. Вазни мева 8—10 баробар кам мегардад, вале шакл, ранг, накҳат, хосиятҳои муфиди он боқӣ мемонанд ва онро солҳои зиёд нигоҳ доштан мумкин аст. Ин усули нигоҳ доштани махсулот алҳол дар республикаи мо ҷорӣ карда нашудааст.

Дар давраи коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ низ талафи онро пешгирӣ кардан зарур аст. Миқдори ашёи хоми хоҷагии қишлоқ, ки пеш аз дастраси истеъмолкунанда шуданаш дар саноат кор карда баромада мешавад, сол то сол меафзояд. Аз ҳоло корхонаҳои Комитети давлатии агросаноатӣ 60 фоизи маҳсулотро кор карда мебароянд.

Таҷриба нишон медиҳад, ки дар назди боғу майдонҳои кишти сабзавот сохтани корхонаҳои нисбатан хурди коркарди ашёи хом самараи калон мебахшад. Ба минтақаҳои ашёи хом наздик гардондани корхонаҳои коркарди маҳсулот ба хоҷагиҳо ҳам судманд аст. Ба муносибати барои истеҳсоли обу шираи мева ва дигар маҳсулоти озуқаворӣ мувофиқ сохтани корхонаҳои саноати винопазӣ ҷорӣ намудани схемаҳои нави технологии тайёр кардани нӯшокиҳо, пюре, ба таври комплексӣ коркардабароии меваю ангур, ки истеҳсоли маҳсулотро афзун,

нишондиҳандаҳои сифатии онро беҳтар мегардонад, ба мақсад мувофиқ аст.

Ба ном консервкунии асептии маҳсулоти моеъ ва хамирашакл ва сипас дар зарфҳои калон нигоҳ доштани он усули прогрессивии коркарди меваю сабзавот мебошад. Маҳсулоти нимтайёри дар мавсими ҷамъоварии ҳосил тайёркардашударо бо цистернаҳо ба маркази истеъмол кашонда, дар он ҷо ба зарфҳои хурд ҷой кардан мумкин аст. Ба ҳисоби миёна самараи солонаи истифодаи ин усул дар мамлакат 20 миллион сӯмро ташкил медиҳад. Аммо ин усул дар республика бағоят суст ҷорӣ мегардад: бо усули консервкунии асептӣ фақат 5 фоизи хамираи помидор ва пюре тайёр карда мешавад, то охири панҷсолаи ҷорӣ ҳамагӣ то ба 30 фоиз расондани он пешбинӣ шудааст.

Бе осеб нигоҳ дошта шудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар роҳи аз саҳро то истеъмолкунанда ба андозаи калон ба омилҳои ташкилӣ вобаста аст. Ҳозир инкишофи робитаҳои бевоситаи колхозу совхозҳо бо корхонаҳои коркарди ашёи хом, бо савдо ва хӯроки умумӣ аҳамияти махсус пайдо карда истодааст. Дар ин бобат чорво, мурғ, шир, сабзавот ва меваро бевосита дар хоҷагиҳо қабул намудани корхонаҳои маҳсулоттайёркунӣ ва коркарди ашёи хом ва бо нақлиёти маҳсулоттайёркунандагон кашондани маҳсулотро усули самарабахш ҳисобидан мумкин аст. Барои бомуваффақият инкишоф додани робитаҳои бевосита кори бо нақлиёти махсус таъмин намудани корхонаҳои коркарди ашёи хом ва бо таҷҳизоти яхдон таъмин гардондани хоҷагии қишлоқро беҳтар кардан зарур аст.

Ба таври комплексӣ кор карда баромадани ашёи хоми хоҷагии қишлоқ ба технологияи кампартов ва дар оянда ба технологияи бепартови истеҳсолот гузаштанро тақозо дорад. Масалан, донаи ангур 12 фоиз моддаи фаъолгардонанда, 21 фоиз протеини пурқимат, 45 фоиз углевод ва 15 фоиз равғани ангур дорад. Агар ба ҳисоб гирем, ки дар мамлакат соле 6 миллион тонна ангур кор карда баромада мешавад, пас аз донаи он бештар аз 13 тонна равған гирифта, онро дар саноати хӯрокворӣ, химия, атторӣ ва тиб истифода бурдан мумкин аст. Ғайр аз ин, аз тилфи ангур орди хӯрокӣ ва спирт ба даст овардан мумкин аст.

Солҳои охир дар мамлакатҳои СЭВ технологияи барои хӯроки чорво тайёр кардани партовҳои хӯрокворӣ васеъ ба кор бурда мешавад. Зимнан муқаррар карда шудааст, ки дар республика аз партови саноати гӯшт ба таври илова 550—560 ҳазор тонна хӯроки хушки чорво, 300 ҳазор тонна ғелаки хӯроки чорво тайёр кардан мумкин аст ва ғайра.

Бартараф намудани талафи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ имкон медиҳад, ки суръати тараққиёти истеҳсолоти аграрӣ тезонда, самаранокии он зиёд карда, фонди озуқаворин мамлакат афзун гардонда, дараҷаи истеъмолӣ бисёр навъҳои маҳсулоти пурқимати озуқаворӣ баланд бардошта шавад. Барои иҷрои бомуваффақияти ин вазифа дар ҳар коллектив, корхонаи коркарди маҳсулот, нақлиёт ва савдо ба муқобили талафи маҳсулот мубориза бурдан зарур аст. Қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба ҳамаи хелҳои молу адои хизмат роҳи генералии сиёсати иқтисодии КПСС мебошад. В. И. Ленин гуфта буд: «Масъалаи озуқавӣ — масъалаи асосӣ мебошад, ин ҳамон масъалаест, ки мо дар кори худамон ба он аз ҳама зиёдтар диққат медиҳем». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 565—566).

Партия ин нуктаи лениниро собитқадамона дар амал татбиқ менамояд. Муваффақияти кор ба ташаббус ва муносибати эҷодкоронаи ташкилотҳои партиявӣ ва роҳбарони хоҷагӣ, ҳар як меҳнаткаши комплекси агросаноатӣ ба он вобаста аст.

# КОРИ ОММАВИИ СИЁСӢ. ОЁ САМАРАИ НАЗАРРАС ҲАСТ?

**Ш. НУРМАТОВ,**
*ҷонишини котиби комитети партиявии заводи алюминии Тоҷикистон*

СОЛИ ҶОРӢ дар заводи алюминии Тоҷикистон воқеаи фараҳбахше рӯй дод: моҳи апрель мо бори нахуст супоришро оид ба ҳосилнокии меҳнат иҷро кардем (коллектив плани истеҳсоли маҳсулоти умумӣ ва фурӯши онро чанде пештар иҷро мекардагӣ шуд). Чунин воқеа дар ҳаёти коллективи бисьёрҳазорнафара фаромӯшношуданист, ки баъди нахустин гудозиши металл дувоздаҳ сол боз ба истиқболи он мерафт.

Ман аз хусуси он корҳои зиёду пуршиддате, ки дар завод барои васл ва ба кор андохтани таҷҳизоти нав, таълими мутахассисон, ба роҳ мондани алоқаҳои истеҳсолии дохили завод ба ҷо оварда шуданд, сухан намеронам, ин мавзӯи гуфтугӯи дигар аст. Мехостам ҳоло ба доираи проблемаҳое дахл кунам, ки дар натиҷаи ҳалли онҳо дар коллектив муҳити мусоиди маънавӣ ташаккул ёфтааст ва бе он корхонаи социалистиро ба худ тасаввур кардан аз имкон берун аст. Дар ҳақиқат ҳам, партия аз солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ меҳнатро дар республикаи ҷавон чун меҳнати коллективӣ муқаррар карда, аз забони доҳии худ мақсади наҷиб — ба ғалабаи меҳнати коммунистӣ расиданро муайян намуд. Ба даст овардани ин мақсад бидуни кори ҳадафманди тарбиявӣ, ки шаклу усулҳои он вобаста ба вазъияти конкретии таърихӣ тағьир меёбад, имконнопазир аст. Дар ин бобат қисми асосии корро тарбияи сиёсии омма ташкил медиҳад, ки он ҷиҳатҳои гуногун — аз таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ сар карда то ташкили шаклҳои бисьёри истироҳатро дар бар мегирад. Ба ҳамаи мо нағз маълум аст: вақте ки дар коллектив дар бораи шароити меҳнат, маишат, истироҳати меҳнаткашон ғамхорӣ мекунанд, ягон кас аз мадди назар берун намемонад, муваффақияти ӯро дар мусобиқа сазовор қадр менамоянд, он гоҳ вай ҷои кори худро азиз медонад ва кӯшиш мекунад, ки ба ҷамъият ҳарчи бештар нафъ расонад. Ва табиист, ки ҳамаи ин ба натиҷаҳои ниҳоии меҳнат таъсир мерасонад. Аммо мақсад аз кори оммавии сиёсӣ на фақат ба даст овардани нишондиҳандаҳои баланди иқтисодист: ба мо муҳим аст, ки одам дар кадом муҳити маънавӣ зиндагӣ ва меҳнат мекунад, тасаввуроти ӯ дар бораи ҷаҳон, худаш, рафиқонаш чӣ гуна аст, дар корҳои коллектив чӣ тавр иштирок менамояд.

Ман, ки чун аъзои комитети партиявӣ ба ин участкаи кор масъулам, ба чанд ҷиҳати он дахл карданӣ ҳастам.

Аз чизи асосӣ оғоз мекунам. Дар мо дар ҳар маҷлиси комитети партиявӣ ин ё он ҷиҳати кори оммавии сиёсӣ муҳокима мегардад. Қарорҳои конкретӣ қабул карда мешаванд, ин бошад, чунин маънӣ дорад, ки онҳо ба корҳои конкретӣ табдил меёбанд. Хатои ҷиддӣ дар кори оммавии сиёсӣ ба ҳоли худаш мондани он мебошад (мутаассифона, мо ба он дучор меоем). Марҳалаи ҳозираи революциониро дар инкишофи ҷамъиятамон мисол мегирем. Дар ин шароит роли ташкилотчи-

гии ташкилоти партиявӣ, ҳар як коммунист махсусан аниқу равшан ва собитқадамона бояд зоҳир гардад. Дараҷаи баланди тайёрии маълумоти умумӣ, касбӣ ва иқтисодӣ иштироки фаъолонаро дар процесси бозсозӣ кафолат намедиҳад. Майлу хоҳишро ба эҷодкорӣ, амиқ дарк кардани вазъияти кори завод ва умуман мамлакат, фаҳмиши роль ва аҳамияти меҳнати худро ба кори умум дар одамон парваридан лозим аст, ҳарчанд ки дар ҳар ҳолати конкретӣ душвориҳо ба миён омаданашон мумкин аст. Комитети партиявии заводи алюминии Тоҷикистон дар масъалаҳои кори тарбияи сиёсӣ ба чанде аз ҳолатҳои душвор дучор омад: азамати металлургияи ранга дар райони соф аграрии республика ба вуҷуд омад, 60 фоизи металлургҳо дар қишлоқҳо зиндагӣ мекунанд, ки дар масофаи 20—30 километр дур аз завод воқеъ гардидаанд.

Ташаккули синфи коргар, сифатҳои олии маънавӣ, мавқеи фаъолонаи ҳаётӣ вазифаи мураккаб буда, муносибати комплексиро ба гузориши тамоми кори тарбия тақозо менамояд. Дар ин бобат кори асосиро пропагандистон ба ҷо меоваранд. Албатта, дар ин кор тақозои айём, дархости шунавандагонро ба ҳисоб гирифтан, ба дили онҳо роҳ ёфтан муҳим аст. Чунончи, мо ҳанӯз пеш аз қабули қарори КМ КПСС дар бораи ислоҳоти таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар мамлакат дар заводамон вазифаҳон бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС-ро ба назар гирифта, ба куллан аз нав сохтани тамоми системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ шурӯъ намудем. Комитети партиявӣ ҳангоми ташкили мактабҳои маълумоти сиёсию иқтисодӣ принципи зеринро ба асос гирифт: ҳамроҳ кор мекунем — ҳамроҳ таҳсил мекунем. Чунин мактабҳо 273-то ташкил карда шудаанд. Албатта, чунин гумон кардан нодуруст мебуд, ки ҳар як мактаб ба дараҷаи дилхоҳ кор мекунад. Аммо дар хусуси натиҷаҳои назаррас бахшидани навигариҳои ҷоришуда таҷрибаи бисьёр мактабҳо равшан гувоҳӣ медиҳад. Масалан, пропагандистони цехи якуми электролиз дар шароити истеҳсолоти муттасил сифати машғулиятҳоро баланд бардошта, аз унсурҳои расмиятчигӣ халос шуданд. Ташкилоти партиявӣ ва роҳбарияти цех (котиби комитети партиявӣ Х. Саидов, сардори цех В. Токарев) ба масъалаҳои тайёрӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳои пропагандистӣ, таъминоти моддию техникии процесси таълим ҷиддӣ ва бо камоли кордонӣ машғул шуданд. Муҳимаш ин, ки онҳо кӯшиданд таълимро дар цехи худ бо ҳаёти тамоми коллективи бисьёрҳазорнафара пайваст намоянд, алоқамандии ҳамаи звеноҳои истеҳсолот, вобастагии натиҷаи ниҳоиро ба меҳнати ҳар кас нишон диҳанд. Дар натиҷаи чунин муносибат дар цех маданияти истеҳсолот баланд ва сифати маҳсулот беҳтар гардид.

Ё мисоли дигарро гирем. Дар корхонаи мо чанде пеш корпуси сеюми электролизи алюминий ба кор даромад. Дар кори ба истифода додани иқтидорҳои нав асосан ҷавонон иштирок доштанд. Дар ин ҷо баробари таълими истеҳсолӣ пропагандистон ҳамроҳи коркунони инженеру техникӣ бо металлургҳои ҷавон кори ҳадафманди тарбияи сиёсӣ бурданд. Дар корпус комплекси мадании оммавӣ барпо шудааст, фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии коргарон хеле инкишоф ёфт. Дар натиҷа ҳоло ин корпус дар завод яке аз беҳтаринҳо ба шумор меравад: дар ин ҷо (котиби ташкилоти партиявӣ С. Шарифов, устои калон коммунист А. Чирков) фоизи истеҳсоли металли аълосифат аз ҳама зиёд ва интизоми меҳнатию истеҳсолӣ дар коллектив мустаҳкам аст.

Аъзои комитети партиявӣ, ҷонишини сардори шӯъбаи сохтмони асосӣ А. Муҳаммадов чанд сол боз пропагандист мебошад. Ташкили таълим дар ин коллектив хусусияти хоси худро дорост. Гап дар он аст, ки шунавандагони гурӯҳи А. Муҳаммадов асосан коркунони инженеру техникӣ, мутахассисони бинокорӣ мебошанд. Ва ин комилан табиист: дар машғулиятҳо, ки дар шакли мубоҳиса, сӯҳбат, хондани рефератҳо мегузаранд, масъалаҳое ба миён гузошта мешаванд, ки ха-

рактери амиқи касбӣ дошта, ба иҷрои вазифаҳои муҳим, аз ҷумла анҷом додани сохтмони заводи алюминий, нигаронда шудаанд, ки онҳо дар роҳҳои асосии тараққиёти хоҷагии халқи республика дар панҷсолаи дувоздаҳум муайян гардидаанд.

Дар ин шароит аз пропагандист ҳарҷониба донистани иқтисодиёти истеҳсолот, вазъияти корҳои сохтмони асосӣ талаб карда мешавад. Коммунист А. Муҳаммадов дорои чунин сифатҳо мебошад. Тасодуфӣ нест, ки комитети партиявӣ маҳз ӯро дар ҳайати намояндагони металлургҳои тоҷик ба корхонаҳое, ки барои объектҳои сохташавандаи заводи алюминий конструкцияҳои металлӣ ва таҷҳизот медиҳанд, барои бастани шартнома дар бораи мусобиқаи социалистӣ аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» фиристод.

Ҳаёт дар назди пропагандистон мунтазам вазифаҳои нав мегузорад. Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС барпо гардид ва масъалаҳои оид ба кадрҳо ба тарзи нав ба миён гузошта шуданд. Аз тарафи худи коллектив дар як қатор участкаҳои заводамон пешбарӣ кардани коркунони роҳбарикунанда бароямон аҳамияти калон дорад, зеро ин имкон медиҳад, ки захираҳои нав ошкор намуда, омили инсонӣ пурратар истифода бурда шавад. Аммо дар цехҳо ё участкаҳо одамонро ба интихоби роҳбарон тайёр кардан лозим аст ва бо ин кор, аз ҷумла, пропагандистони мо машғуланд. Онҳо шунавандагонро бо материалҳои Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС шинос намуда, дар бораи чи тавр гузаронидани интихоби роҳбарон нақл мекунанд. Чунин шакли пешбарӣ кардани коркунони роҳбарикунанда на ба хотири имрӯз, балки зарурати ҳаётӣ мебошад. Ҷавонии коллектив, нарасидани кадрҳои роҳбарикунанда ҳис карда мешавад. Агар пештар барои ба вазифаи роҳбарӣ аз захира пешбарӣ намудани кадрҳо фақат фармони маъмурияти завод кофӣ бошад, пас акнун бидуни ба ҳисоб гирифтани фикри коллективи меҳнатӣ роҳбарон таъин карда намешаванд. Қадамҳои нахустин гузошта шуданд. Бо овоздиҳии махфӣ аз байни ду нафар номзадҳои арзанда С. Галимов устои калони истеҳсолии цехи подстанцияҳои чақмоқию тағьирдиҳандаи ҷараёни электр интихоб карда шуд. Нақлиётчиёни автомобили З. Қаюмовро сардори участкаи таъмир интихоб карданд. Бо усули пурсиши анкетӣ В. Воропаев сартехники завод, С. Аминов ҷонишини саринженер оид ба истеҳсоли анодҳои сӯхта интихоб шуданд.

Гузаронидани рӯзҳои ягонаи сиёсӣ расм гардид. Панҷоҳ нафар маърӯзачиён ҳар рӯзи ҷумъаи сеюм дар ҳамаи цехҳои завод машғулият мегузаронанд, рӯзи машғулиятҳо бо котибони ташкилотҳои партиявӣ дар сурати ба ҳисоб гирифтани характери кори цехҳо пешакӣ муайян карда мешавад.

Ҳоло ба туфайли гурӯҳҳои лекторони ҷамъияти «Дониш», ки ташкилоти ибтидоии он аз соли 1976 боз дар завод амал менамояд, каломи партия, маълумот дар бораи воқеаҳои мамлакатамон ва хориҷа, дар хусуси таҷрибаи истеҳсолӣ ва илмию техникӣ ба меҳнаткашон зудтар расонда мешавад.

Мавзӯъҳои лекцияҳое, ки аз рӯи плани перспективии кори комитети партиявӣ тартиб дода мешаванд, бо воқеаҳое, ки дар мамлакат, республика, район ба амал меоянд, бо хусусияти хоси кори корхона алоқаманд ва ба талаботу манфиатҳои меҳнаткашон мувофиқ мебошанд. Дар ин кор ба мо правленияи ҷамъияти республикавии «Дониш» ёрии калон мерасонад. Чунончи, соли 1986 дар завод зиёда аз 48 фоизи лекцияҳоро лекторони ҷамъияти республикавии «Дониш» хонданд ва аз ин пеш аз ҳама сифати лекцияҳо беҳтар ва шавқу завқи шунавандагон афзуд.

Редакцияҳои газетаи бисёртиражаи «Алюминии Тоҷикистон» ва радиои завод, ки ба онҳо диққати тамоми роҳбарияти завод ҷалб шудааст, низ кори тарбиявиро вусъат додаанд. Ба воситаи лавҳаи элек-

трикӣ, ки дар бинои идораи завод гузошта шудааст ва радио коллектив аз натиҷаи мусобиқаи ҳаршабонарӯзаи социалистӣ хабардор мегардад. Вайронкунандагони интизоми меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ низ номбар карда мешаванд.

Афзоиши самараи кори тарбияи сиёсӣ аз бисьёр ҷиҳат ба инкишофи соҳаи социалии коллективи меҳнатӣ вобаста аст. Ҳоло барои ин тадбирҳои конкретӣ наандешида, дар бораи ғамхорӣ дар ҳаққи одам сухан рондан мумкин нест. Дар давоми солҳои охир дар соҳаи социалию маданӣ ва маишии завод кори зиёде анҷом дода шуд. Ҳавзи шиноварии корхона тамоми сол кор мекунад, бисьёр коргарони завод ба хонаи маданият ва техника мераванд, филиали техникуми алюминии Каменск-Уральск кушода шудааст, ҷамъияти ихтиёрии спортӣ ва клуби спортию техникии ДОСААФ кори худро дар ҷои истиқомат вусъат доданд. Ҳар рӯзи шанбею якшанбе гузарондани чорабиниҳои спортии оммавӣ, ки дар онхо коргарон аксарият бо аҳли оилаашон бо майли том иштирок менамоянд, расм гардид. Ҳам барои бачаҳо ва ҳам барои калонсолон машғулият ёфт мешавад.

Соли ҷорӣ корпусҳои аввалини профилакторияи завод, ки дорои 150 ҷой аст, ба кор медароянд. Бо қарори маҷлиси умумии коллективи завод барои он дар шаҳрчаи мутахассисони хориҷӣ, ки пеш дар завод кор кардаанд, биноҳо ҷудо карда шуданд. Дар дараи Ширкент баробари фаро расидани баҳор минтақаи истироҳати коргарони завод ва бо фаро расидани таътили тобистонаи мактабиён лагери пионерӣ ба кор шурӯъ намуд.

Ҳоло дар завод клуби занон — «Мехчагули сурх» шӯҳрат пайдо кардааст. Доираи шавқу рағбати аъзоёни он васеъ буда, аз вохӯриҳо бо нависандагон сар карда то машғулиятҳои тӯрбофиро дар бар мегирад. Дар назди Хонаи маданият гурӯҳи циркии «Саҳна» кор мекунад, ки ба он анодчӣ, лауреати фестивали соли 1985 ҷавонон ва студентон дар Москва А. Ермольев роҳбарӣ менамояд. Дар ин ҷо инчунин коллективи хор ташкил карда шудааст.

Мо мефаҳмем, ки варианти идеалӣ дар кори оммавии маданӣ ҳамон вақт муяссар мегардад, ки агар хар кас барояш машғулияти дилхоҳ ёфта тавонад. Аз ин рӯ, мо клуби дӯстдорони пойга ва секцияи спорти мотоциклронҳо, клуби сагпарастон (ба қарибӣ онҳо выставка ташкил карданд, ки бомуваффақият гузашт) ва клуби «Рухи сафед», секцияҳои дӯстдорони радио ва картингчиён, клуби кактуспарварон ташкил кардаем. Албатта, ҳамаи ин худ аз худ ба вуҷуд наомадааст. Чунончи, соли гузашта дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ ба унвони раиси ҷамъияти ихтиёрии спортӣ А. Непомнящий, раиси ташкилоти ДОСААФ Ф. Бахтиев, директори Хонаи маданият Б. Ҳасанов бисьёр мулоҳизаҳои танқидӣ баён гардиданд. Роҳҳои конкретии барҳам додани камбудиҳои ошкоршуда низ нишон дода шуданд.

Мо ҳамроҳи маъмурияти завод кӯшиш мекунем корро тавре ба роҳ монем, ки ягон нафар аъзои коллектив аз мадди диққат берун намонад. Бо рӯзи таваллудашон табрик кардани ҳамаи коркунон, қайд намудани ғалабаҳои меҳнатӣ анъана шудааст.

Ба ветеранҳои ҷанг диққати махсус дода мешавад. Ба ветеранҳое, ки дар завод кор мекунанд, дар рӯзи Ғалаба дар вазъияти ботантана мукофот супорида ва миннатдорӣ баён карда шуд. Нафақахӯрҳо — фронтчиёни собиқро низ фаромӯш накардем. Ба назди онҳое, ки бинобар аҳволи саломатиашон дар тантанаҳо иштирок карда натавонистанд, гурӯҳи рафиқон бо сардории раиси совети ветеранҳои ҷанг ва меҳнат челонгар, иштирокчии муҳорибаҳои назди Москва ва Сталинград А. Ф. Мясников рафта, табрик карданд.

Мо кӯшиш мекунем, ки дар кори худ ба доираи васеи фаъолон такья намоем. Бештар бовар кардан ба одамон тақозои ҳаёт аст. Аз байни беҳтаринҳо мехостам баъзе аз фаъолонро номбар кунам. Яке

аз ташаббускорони ташкили клуби «Диалог» инженери системаи автоматии идоракунӣ Вероника Лазутина, иштирокчии фаъоли ташкили як қатор кружокҳо инспектори шӯъбаи кадрҳо Ш. Давлидова, роҳбари клуби дӯстдорони пойга ҷонишини саринженер В. Овечкин, раиси совети занон Т. Қалугина ва дигарон аз қабили онҳоанд.

Комитети партиявӣ ва маъмурият соли 1985 қарор доданд, ки ҳар моҳ яке аз маҷлисҳои машваратии оперативии аз тарафи директор гузарондашавандаро ба масъалаҳои кори байни кадрҳо бахшанд. Дар ин маҷлисҳои машваратӣ сардорони цеху шӯъбаҳо, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ, пропагандистону агитаторон ширкат мекунанд. Дар он масъалаҳои кори тарбия, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ, кори умури коммуналӣ, муассисаҳои савдо ва хизмати маишӣ, шӯъбаи таъминоти коргарии завод муҳокима мешаванд. Масъалаҳои тарбияи интернационалӣ, вазъияти кори агитационӣ, маданӣ, оммавии спортӣ ва мудофиавӣ низ аз мадди назар берун намемонанд. Натиҷаҳои таълим, кори байни кадрҳо, мутахассисони ҷавон ва ғайра низ таҳлил карда мешавад.

Баланд шудани дараҷаи камолоти сиёсӣ, фароҳам овардани муҳити солими маънавӣ дар коллектив ба он мусоидат намуд, ки соли 1986 назар ба соли 1985 прогул ду баробар, ба ҳушьёрхона афтодани коргарон 40 фоиз ва ҷойивазкунии кадрҳо хеле кам шуд. Соли ҷорӣ пешравии мусбӣ боз ҳам бештар назаррас аст.

Майлу хоҳиши дар нахустин корхонаи металлургияи рангаи республика кор кардани сокинони қишлоқҳои атроф аломати характерноки айёми мо мебошад. Ва агар чанд сол қабл аз ин мо нарасидани коргарони металлургро сахт ҳис мекарда бошем, пас ҳоло аз даъват карда овардани коргарони мутахассиси корхонаҳои ҳамсоҳаи мамлакат комилан даст кашидаем.

Дар завод аз байни коркунони дирӯзаи деҳот бисьёр металлургҳои таҷрибаноке ба камол расиданд, ки ҳоло мураббиёни ҷавонон, пропагандистон ва агитаторони моҳир мебошанд. Салоҳиддин Назаров ба заводи алюминии тоҷикон бештар аз даҳ сол пеш аз ин омадааст. Диққати ҷавонро аз оилаи деҳқонон корпусҳои заводи металлургӣ бо ҳашамату зебоиашон ба худ кашиданд. Вале маълумоти махсус нагирифта ва технологияро нағз наомӯхта, пурсамар кор кардан мумкин нест. Салоҳиддин инро зуд фаҳмид ва ба Краснотуринск рафт, он ҷо аз мактаби металлургҳои пуртаҷрибаи Сибирь гузашт. Назаров баъди таҳсил ба заводаш баргашта, вақти зиёде сардори звено шуда кор кард, дар электролизерҳои пуриқтидор, ки бори аввал дар заводи алюминии Тоҷикистон ба кор андохта шуда буданд, таҷрибаи кор ҳосил кард. Салоҳиддин Назаров ҳоло металлурги фахрии СССР мебошад ва ба яке аз беҳтарин бригадаҳои электролизчиёни завод сардорӣ мекунад. Мисоли ҷунин ташаккул ва тарбия ёфтани кадрҳои коргарӣ дар ин ҷо бисьёр аст.

Дар хусуси баланд шудани дараҷаи шуури омма, синфи коргар, ки ядрои он дар район коллективи заводи алюминий мебошад, сухан ронда, одамонеро номбар накардан мумкин нест, ки коллективҳои меҳнатиро аз паси худ мебаранд. Инҳо сардори бригадаи электролизчиён Ҷумъаназар Руябов, устои смена А. Солиев, аъзои комитети партиявӣ, бригадири электролизчиён, металлурги фахрии СССР В. Захаров, металлурги фахрии СССР В. Черников, депутати Совети Олии СССР бригадири электролизчиён М. Тошев ва дигарон мебошанд.

Вале қайд накардан мумкин нест, ки нарасидани манзил, объектҳои социалию маданӣ ва маишӣ, наклиёт дар завод ба сифат ва самараи кори тарбияи сиёсӣ таъсири ҷиддӣ мерасонад. Бинокорон дар давоми ду соли охир плани ба истифода додани манзилро иҷро мекунанд, аммо ҳаҷми сохтмони манзил, ки 13 ҳазор метри мураббаъро

ташкил медиҳад, тамоман нокифоя мебошад. Ба мо лозим аст, ки соле 18 ҳазор метри мураббаъ манзил сохта ба истифода диҳем. Шумораи одамоне, ки барои гирифтани хона дар навбат истодаанд, ҳоло зиёда аз ҳазор нафарро ташкил медиҳад. Бинои меҳмонхона, қисми тиббию санитарӣ ва дигар объектҳо дар давоми бисьёр солҳо сохта мешаванд. Дар микрорайон ҳанӯз кинотеатр намерасад.

Яке аз душвориҳо он аст, ки нисфи коргарони мо дар қишлоқҳо зиндагӣ мекунанд. Ин доираи таъсири кори оммавии сиёсиро маҳдуд мегардонад, зеро одамон баъди кори смена ба хонаашон мешитобанд, ки даҳҳо километр дур воқеъ гардидааст. Аммо дар ин бобат ҳам беҳбудӣ ба амал хоҳад омад: ба мо ваъда доданд, ки якчанд автобуси иловагӣ ҷудо мекунанд, то ки одамон ба воситаи онҳо, масалан, баъди концерт ба хона рафта тавонанд.

Дар арафаи ба кор даромадани аввалин иқтидорҳои заводи алюминий дар район ва ҳатто дар республика низ коргарони дорои ихтисосҳое, ки ба завод заруранд, набуданд. Аз ин рӯ, табиист, ки аввалин электролизерҳоро металлургҳои аз корхонаҳои ҳамсоҳаи мамлакат — заводҳои алюминии Красноярск, Братск, Новокузнецк, Иркутск, Волхов ва дигар заводҳо омада истеҳсол карданд. Онҳо ҳамон вақт асоси коллективи металлургҳои тоҷикро ташкил медоданд. Бисьёре аз онҳо ҳозир ҳам дар завод кор мекунанд. Металлургҳои фахрии мамлакат В. Захаров, Л. Дранищников, В. Черников, А. Глебов, А. Чирков ва бисьёр дигарон аз қабили онҳо мебошанд. Дар атрофи «даъватшудагон», чунон ки онҳоро ҳамин тавр меноманд, дар республика отряди нави синфи коргар — металлургҳо ташаккул ёфт. Чанде пеш аз истеҳсоли аввалин тоннаҳои металл аз байни сокинони маҳаллии районӣ Турсунзода ва дигар районҳо ба вилояти Свердловск ба омӯзишгоҳи техникии шаҳри Краснотуринск ду гурӯҳи ҷавонон ба хондан фиристода шуданд. Дар худи завод ҳам курсҳо ташкил ёфтанд. Аммо дере нагузашта худи ҳаёт нишон дод, ки ҳамаи ин ҳанӯз кофӣ нест. Бисьёр «даъватшудагон» баъди се—панҷ сол аз завод рафтанд: ба баъзеҳо иқлими ин ҷо мувофиқ наомад, дигаронро шароити социалию маданӣ ва маишӣ, аз ҷумла шароити манзил, қонеъ гардонда наметавонист. Дар солҳои 1979—1980 фақат 46,5 фоизи шумораи умумии коргаронро сокинони маҳаллии республика ташкил медоданд. Норасоии мутахассисон — инженерони металлург, электрикҳо, механикҳо ҳис карда мешуд. Ба донишкадаҳои олии мамлакат бошад, доир ба ин ихтисосҳо он вақт ҳар сол фақат 8—10 нафар ҷавонон ба хондан фиристода мешуданд. СГПТУ—19, ки дар Турсунзода кушода шуд, имкон дод тезутундии проблема як андоза пасттар гардонда шавад. Дар ин ҷо ба тайёр кардани кадрҳои коргарӣ аз рӯи ихтисосҳои асосӣ шурӯъ намуданд. Омӯзишгоҳ дар солҳои мавҷудияташ зиёда аз ҳазор нафар металлургҳо тайёр кард. Баланд шудани роли мураббигӣ, диққати доимии маъмурият, комитети партиявӣ ба масъалаи тайёр кардани кадрҳо имкон дод, ки шумораи коргарон аз байни сокинони маҳаллии республика сол аз сол афзояд. Соли гузашта дар шаҳрамон филиали техникуми алюминии Каменск—Уральск кушода шуд, зиёда аз 40 нафар коргарони ҷавонро барои таҳсил ба донишкадаҳои олии мамлакат фиристодем. Роҳбарияти завод ду сол боз бе даъват карда овардани мутахассисон аз дигар шаҳрҳои мамлакат корашро ба сомон мерасонад. Ҳоло дар заводи алюминии Тоҷикистон зиёда аз 68 фоизи коргаронро сокинони маҳаллии республика ташкил медиҳанд. Пурзӯр гардидани диққати маъмурият, органҳои партиявӣ ба масъалаҳои социалию маданӣ ва маишӣ ба беҳтар шудани муносибати одамон ба меҳнат ва истеҳсолот мусоидат карда, самараи дилхоҳ мебахшад.

# АСОСҲОИ ДЕМОКРАТӢ ВА ХУДФАЪОЛИИ МАКТАБҲО

## *БАЪЗЕ ҶИҲАТҲОИ ПЕДАГОГИКАИ ҲАМКОРӢ*

**А. ТЕТЯПОВА,**
*номзади илми педагогӣ*

ДАР МАРҲАЛАИ ҳозираи тараққиёти мактаби маълумоти умумӣ ва касбии советӣ демократиконии онҳо аҳамияти калон дорад.

Демократияи мактаб гуфта мо чиро мефаҳмем? Иштироки фаъолона ва баробарҳуқуқонаи ҳамаи аъзоёни коллектив, чи талабагон ва чи муаллимонро дар корҳои мактаб мефаҳмем. Магар ин процесси тараққиёти асосҳои худфаъолӣ дар мактабҳо кори осон аст? Съезди VII муаллимони Тоҷикистон нишон дод, ки ин чандон кори осон нест. Сабабҳояш бисьёранд.

Мустақилиятро ба бачаҳо бояд муаллимон омӯзанд. Дар баробари ин ба онҳо ҳуқуқи реалӣ додан лозим аст, вагарна аз хусуси ягон хел худидоракунӣ ҳарф задан мумкин нест. Дар республикаи мо аввалин кӯшишҳои ҳамкории педагогӣ дар як қатор мактабҳо мушоҳида мешаванд. Мактаби № 21 шаҳри Душанберо мисол гирем. Коллективи муаллимон бо сарварии ташкилоти партиявӣ ва маъмурияти мактаб программаеро тартиб дод, ки ба инкишофи асосҳои худидоракунӣ мусоидат мекунад. Дар он лаҳзаҳои асосӣ ҷудо карда шудааст, ки онҳо дар кори ҳаррӯза нуқтаи истинод мебошанд: аҳамияти ҷамъиятии худидоракуниро фаҳмидани мактаббачагон; ҳадафмандии худидоракунӣ; ташкили аниқи кор ва тақсими вазифаҳо байни муаллимон ва талабагон; фароҳам овардани муҳити эҳтироми ҳамдигар, боварии комил, ҳисси масъулият ва серталабӣ; зудҳаракатии шаклҳои худидоракунӣ; роли роҳбарикунандаи ташкилоти комсомолӣ нисбати ҳамаи дигар органҳои худидоракунӣ.

Коллективи педагогӣ ба органҳои комсомолӣ, пионерӣ, худидоракунии талабагон корҳои бузург ва муҳимро бовар карда супоридааст. Дар мактаб таҷрибаи худидоракунии талабагон (ҳоло дар синфҳо) давра ба давра гузаронида мешавад: панҷ нафар мактаббачагон бо роҳбарии навбатчии масъул дар муддати як ҳафта ба тартибот ва интизом, тайёрии таълим ва ҳаёти беруназсинфӣ назорат мекунанд, баъди як ҳафта ҷои онҳоро гурӯҳи дигари навбатчиён иваз менамояд. Инак, мақсад аз ин роҳбарӣ, ташкил ва итоат кунонда тавонистан аст. Ин таҷриба дар асоси идеяҳои А. С. Макаренко гузаронда мешавад.

На фақат комитети комсомол, комитети талабагон ё совети дружинаҳо органи худидоракунии талабагон шуда метавонанд. Ба онҳо совети музейҳо, правленияи клубҳо, штаби меҳнат ва касбинтихобкунӣ, штабҳои шарафи ҷангӣ, меҳнат ва пионерӣ, совети бригадаҳо ва ғайра дохил шуда метавонанд. Мактаббачагон малакаи роҳбарӣ карданро пайдо мекунанд, ҳисси масъулият ва вазифадор буданро дар назди рафиқон, муаллимон, волидон меомӯзанд. Масалан, дар республика 140 музеи мактабии ихтисосҳои гуногун ташкил карда шудаанд

Яке аз хусусиятҳои хоси фаъолияти онҳо дар бар гирифтани фаъолони мактабӣ мебошад, ки кори мунтазам ва гуногун мебаранд. Штабҳои музейҳои шарафи ҷангии мактаби миёнаи № 3 шаҳри Орҷоникидзеобод, правленияи клубҳои дӯстии интернационалии мактабҳои миёнаи № 20 ва № 32 шаҳри Душанбе ва ғайра фаъолона кор мекунанд.

Ҳамкории педагогии клуби дӯстии интернационалии мактаби № 20, ки ба он Е. И. Горелова роҳбарӣ мекунад, ҷолиби диққат аст. Асоси онро меҳнати якҷояи муаллимон ва мактаббачагон ташкил мекунад. Клуб чор сол боз амал мекунад. Евдокия Ивановна бачаҳоро ба меҳнати коллективона ҷалб намуда, муҳити мақсаднокӣ фароҳам оварда, шавқу завқи онҳоро ба кори клуб тадриҷан бедор кард. Агар худи ӯ ҳурмату эҳтиром нисбат ба мактаббачагон, одоби муошират, муташаккилӣ ва масъулиятшиносӣ барин фазилатҳоро намедошт, ба ин муваффақ шуда наметавонист. Албатта, муаллиме, ки дорои чунин сифатҳост, дар байни тобеони худ обрӯ пайдо карда метавонад ва кори ӯ сазовори пайравист. Аъзоёни правленияи клуби дӯстии интернационалӣ ташкилотчиёни ҳақиқии коранд. Правленияи клуб бо дигар органҳои худидоракунӣ: комитети комсомол, комитети талабагон, совети дружина ҳамкории зич дорад. Ба туфайли клуби дӯстии интернационалӣ дар мактаб вахтаи хотираи қаҳрамонон гузаронида мешавад. Дар ин ҷо хусусан хотираи муаллимонеро, ки дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳалок гардидаанд, бо эҳтиром ёд мекунанд.

Дар мактаби ҳозира бисьёр намунаҳои ҳамкории педагогиро пайдо кардан мумкин аст. Амалиёти якҷояи муаллим ва ташкилоти комсомолӣ дар ташаккули мустақилияти маърифатомӯзии мактаббачагон, амалиёти якҷояи муаллим ва отряди пионерон дар процесси таълим аҳамияти калон дорад. Муаллими адабиёт ва забони русии мактаби № 3 шаҳри Орҷоникидзеобод Р. Ф. Амирхонова дар хонишҳои педагогии республикавӣ баромад карда чунин гуфт: «Ташкилоти комсомолӣ дар процесси таълим такьягоҳи муаллимон мебошад. Иҷрои якҷояи вазифаҳо чи дар дарс, чи дар вақти берӯн аз дарс ба таъсири бевоситаи муаллим ба фаъолияти ташкилоти комсомолии синф барои ташаккули майлу рағбати маърифатомӯзии мактаббачагон мусоидат менамояд».

Такьягоҳи кори муаллим дар дарс чист? Инҳо гурӯҳҳои таълимию эҷодии мактаббачагон бо роҳбарии консультантҳо, хонандагон — комсомолецҳо мебошанд. Гурӯҳҳо супоришҳои мустақили хонагии дидактикӣ мегиранд, ба дарс-конференция, дарс-мубоҳиса тайёрӣ мебинанд. Қори коллективии хонагӣ ба майлу рағбати эҷодӣ ва ҷустуҷӯи эҷодӣ мусоидат мекунад. Аз ҷиҳати таркиб гурӯҳҳо мутаҳарриканд. Ин ба бисьёр омилҳо вобаста аст, ки дар байни онҳо мавзӯъ ва проблемаҳои дидактикии гуногун ҳастанд. Вале гурӯҳҳо дар асоси мутобиқати психологии бачаҳо, аломати территориявӣ ва дар онҳо баробар тақсим намудани хонандагони боқувват, миёна ва суст ташкил дода мешаванд.

Дар процесси чунин тайёрӣ масъулияти индивидуалӣ ва коллективонаи хонандагон ташаккул меёбад. Дар дарсҳо кори муттафиқонаи коллективӣ ҷараён меёбад. Ин ҷо ҳама чиз қадр карда мешавад: дараҷаи дониши умумӣ ва конкретӣ, хулосаи асоснок бароварда тавонистан, муҳокимаи таҳлилӣ, фикру мулоҳизаи худро гуфтан. Бачаҳо медонанд, ки педагогҳо қобилияти мустақилона фаҳмида тавонистани проблемаҳоро дастгирӣ мекунанд ва ин гарави муносибати минбаъдаи эҷодкоронаи онҳо ба фан, таълим мегардад.

Педагогикаи ҳамкорӣ ба андозаи калон одоби муошират, боварии комилро нисбат ба хонандагон талаб мекунад. Ҳанӯз В. И. Ленин ҳамаро огоҳ карда буд, ки аз васояти майда-чуйдае, ки ба вусъати мустақилияти ҷавонон халал мерасонад, даст кашанд: «зеро бе мустақилии комил ҷавонон на аз байни худ социалистони хуб ба воя расонда **метавонанд** ва на барои **пеш** бурдани социализм тайёр шуда **метаво-**

нанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 23, саҳ. 175—176). Дар амалия мо ҳанӯз ба шаклҳои мухталифи муносибати коллективи педагогӣ ба органҳои худидоракунии мактабҳо дучор мешавем. Ё мо маънои социалӣ ва сиёсии ин корро фаҳмида, чун дар мактаби № 21, фаъолонро ба воя мерасонем, ё ҳар гуна ташаббус, мустақилии онро пахш карда, аз ҳад зиёд ба васигӣ мегирем, ё кӯҳнапарастию шаклпарастиро бешармона ҷорӣ намуда, онро пай набурда мемонем.

Ман соли таҳсили гузашта дар яке аз мактабҳои миёнаи шаҳри Душанбе дар маҷлиси комиссияи меҳнатии комитети талабагон, ки бо якҷоягии намояндагони комитети комсомол ва совети дружинаҳо бо сардории раиси комиссия, хонандаи синфи 10 Қ. Саша ва муаллими ба кори ин комиссия масъул гузаронда шуд, иштирок намудам. Рӯзномаи кори комиссия аз ду пункт иборат буд: дар бораи сарфаю сариштакорӣ ва ҷамъбасти натиҷаҳои шанбегии коммунистӣ (номгӯи масъалаҳо айнан оварда шуд). Мехостам ҳарчи зудтар бифаҳмам, ки ҳангоми муҳокимаи масъалаи якум сухан аз чӣ хусус меравад. Нодуруст тартиб дода шудани рӯзномаи маҷлис зуд маълум гардид. Аъзои комиссия, толибаи синфи 8 М. Оля ба сухан баромад. Вай гӯё аз забони каси дигар гап мезад, яъне аз рӯи навиштаҷот: сарфаю сариштакорӣ чист, он барои чӣ лозим, партия дар ин бобат чӣ гуфтааст ва ғайра. Дар бораи он, ки ташкилотҳои комсомолӣ, пионерӣ, аҳли синфҳо чӣ кор мекунанд, дар мактаб чӣ хел проблемаҳо ва душвориҳо ҳастанд, ин корро чӣ тавр беҳтар кардан лозим, чизе гуфта нашуд. Мо ба бачаҳо савол додем, ки дар ин бобат мактаб, роҳбарони он кадом корҳоро ба ҷо меоваранд, сухан дар бораи кадом сарфаю сариштакорӣ меравад, дар асл онҳо чиро эҳтиёт мекунанд. Ҷавобҳои онҳо рӯякӣ буданд. Ҷавобдиҳандаҳо ба сӯи муаллима нигоҳ мекарданд. Бояд гуфт, ки маҷлисро Қ. Саша бурда натавонист.

Аз муҳокимаи масъалаи дуюм бисёр чизҳоро интизор шудан мумкин буд. Аммо бачаҳо мухтасар бе таҳлили корҳои анҷом додашуда сухан мекарданд, ин корро муаллима ҳам накард. Вай аз рӯи дафтар рақамҳоро хонда дод, ки кадом синф ва кадом хонанда ба ҳисоби миёна чанд килограмм оҳанпора ҷамъ овардааст. Сонӣ вай аз бачаҳо пурсид, ки оё онҳо аз ҷамъбасти натиҷаҳо ва тақсимоти ҷойҳо розианд? Ҳама ба гуфтаи ӯ розӣ шуда, хомӯшона овоз доданд.

Ин мисол нишон медиҳад, ки худидоракуниро ин хел инкишоф додан лозим нест. Рости гап, дар мактаб худидоракунии талабагон вуҷуд надорад, ин корро калонсолон ба ӯҳда гирифтаанд.

Мутаассифона, чунин мисолҳо кам нестанд. Чунин «педагогика» аз савияи пасти маданияти касбӣ, маърифати на фақат ташкилотчиёни кори тарбиявии берун аз мактаб ва берун аз синф, балки тамоми коллектив шаҳодат медиҳад. «Ҳоло аксаран мегӯянд, ки комсомол ташаббус нишон намедиҳад, — гуфт М. С. Горбачёв дар съезди XX ВЛКСМ, — вай кам мустақилият дорад. Вале, охир ин одамони аллакай баркамол, комсомол — аз комсомоли мактаб то донишкадаи олӣ ва корхона, аслан аз мустақилият маҳруманд. Дар ҳама ҷо як ҳолро мебинед — комитети комсомолии мактаб бидуни коллективи педагогӣ ва директор ягон қадам гузошта наметавонад. Комитети районӣ, комитети шаҳрии комсомол бидуни комитети районӣ ва шаҳрии партия қадаме гузошта наметавонад».

Педагогикаи ҳамкорӣ дар назди муаллимон як қатор вазифаҳои навро мегузорад. Ҳоло мо бояд ба талабагон чунин сифатҳои шахсӣ, монанди ташаббускорӣ, кориҷрокуниро тавассути дигар шаклҳои демократиконӣ тарбия намоем, барои ин захираи маълумоти сиёсии худро аз нав дида баромадан, мазмуни нави истилоҳотро ҷустуҷӯ кардан лозим аст. Амалия нишон медиҳад, ки роҳбари синф, мутаассифона, дар бораи терминологияҳои педагогӣ, материалҳои назариявию методологӣ

ҳамчун асоси муносибат ба тарбия кам фикр мекунад. Дар иттиҳодияҳои методии роҳбарони синфҳо китобҳои педагогӣ, фикрҳои асосии олимони гуногун оид ба масъалаҳои тарбия ва инкишофи синну соли муайяни мактаббачагон кам муҳокима мегарданд. Бе ин ҷиҳати кор ба дараҷаи баланди касбӣ, педагогикаи ҳамкории «муаллим — талаба», вусъати чунин звеноҳои муҳим дар он, монанди демократия, худидоракунӣ муваффақ шудан мумкин нест.

Ҳозир кори органҳои худидоракунии мактабҳо оид ба тарбияи меҳнатӣ ва касбинтихобкунии талабагон аз пештара дида муҳимтар аст. Штабҳои оид ба меҳнат ва касбинтихобкунӣ, ки аз муаллимон, роҳбарони мактабҳо, корхонаҳо, падару модарони фаъол, хонандагон, аъзоёни комитетҳои комсомолӣ, талабагон, советҳои дружинаҳо иборатанд, аз ҷумлаи чунин органҳо мебошанд. Штабҳо бояд дар мактабҳо ба кори таълими меҳнат, тарбия ва касбинтихобкунии талабагон роҳбарӣ намоянд, ин корро дар синфҳо, отрядҳои пионерӣ, ташкилотҳои комсомолӣ мутобиқ гардонанд. Мутаассифона, ба ҳамаи ин корҳо калонсолон роҳбарӣ мекунанд. Шояд аз сабаби барои штабҳо кор ёфт нашудан вазъият ҳамин тавр бошад? Ҳаргиз ин тавр нест. Баръакс, корҳо хеле бисьёранд ва корҳое ҳастанд, ки ба онҳо дахолати органҳои худидоракунии талабагон зарур аст. Таълими меҳнатро дар синфҳои нӯҳум ва даҳуми мактабҳои райони Октябри шаҳри Душанбе ба воситаи комбинати таълимию истеҳсолӣ гирем. Фақат як мисол меорем. Синфи дисплей дар маркази ҳисоббарории Госплани республика таҷриба меомӯзад. Барои таҷрибагузаронӣ ҳамагӣ 120 соат ҷудо карда шудааст. Вале дар муддати тамоми соли таҳсил хонандагон бо кори зарурӣ таъмин карда намешаванд, ҷои кори худро надоранд. Комбинати таълимию истеҳсолӣ ба ин кор парвое надорад.

Алоқаи зичи байни комбинати таълимию истеҳсолӣ ва мактаб ҳанӯз мушоҳида карда намешавад. Мактаб дар кори касбинтихобкунӣ аз комбинат ёрии калонро умедвор аст, аммо чунин ёрӣ ҳанӯз ба план гирифта нашудааст. Алоқаи гуногуни байни мактаб ва комбинати таълимию истеҳсолиро бо ёрии органи худидоракунии талабагон ба роҳ мондан мумкин аст, аммо комбинат, чунон ки дида мешавад, ба он эҳтиёҷ надорад. Комбинат, мутаассифона, маркази тамоман мустақили кори таълиму тарбиявии берун аз вазифаҳоиислоҳоти мактаб мебошад. Ба фикри мо, ин мухторият ва Низомномаи дахлдор дар бораи комбинатҳо ба бозсозии мактабҳо дар марҳалаи ҳозира мувофиқат намекунанд.

Шояд, штаб аз ӯҳдаи ташкили таълими меҳнатӣ баромада натавонад? Аммо штаби мактаби № 8 пойтахт корро ташкил карда тавонист: ҳамаи шаклҳои кори фоиданоки ҷамъиятӣ ба плани ягона дохил намуда, навъҳои меҳнати пурмаҳсул, тарзҳои касбинтихобкунӣ муайян карда шудаанд (роҳбараш Л. И. Немец). Иттиҳодияи «Швейместпром № 1» ба мактаб ёрии калон мерасонад. Ҳар як талаба дар истеҳсолот ҷои кори худро дорад ва тахминан 15 амалиётро иҷро мекунад. Дар ин ҷо ба ғайр аз касбомӯзӣ кори зиёди маърифатомӯзӣ бурда, ҳаққи меҳнати мактаббачагон дода мешавад. Корхона ба кори супоридашуда бо камоли масъулият муносибат мекунад, эҳтимол, аз ҳамин рӯ бошад, ки мактаббачаҳо ба он ҷо бо майлу рағбати том ба кор мераванд. Мактаббачагон дар дигар корхонаҳо ҳам меҳнат мекунанд. Дар ин ҷо хонандагони синфҳои ҳаштум ҳам ба меҳнати пурмаҳсул ҳамроҳ шуданд, ки ин барои онҳо ва барои мактаб воқеаи бузург мебошад: аввалин нишондиҳандаҳои меҳнат, аввалин маълумоти истеҳсолӣ, аввалин маҷлисҳои якҷояи мактабиву истеҳсолии комсомолӣ, аввалин конкурсҳои якҷояи қироатчиён ва бисьёр дигар чизҳо ҳаёти мактаббачаро дигаргуну пурмазмун мегардонад.

Шӯъбаи педагогикаи Институти тадқиқоти илмии илмҳои педагогӣ ва шӯъбаи мактаб ва ҷавонони мактабхони ҚМ ЛКСМ-и республи-

ка таҷрибаи оммавии кори ташкилотҳои комсомолии мактабҳоро оид ба инкишофи асосҳои худфаъолии хонандагон меомӯзанд. Омӯзиши пешакии ин проблема дараҷаи пасти иштироки ташкилотҳои партиявии мактабҳоро дар ҳаёти комсомолии мактаб ошкор кард.

Ба саволҳои оё ба комитети комсомолӣ ё бюрои комсомолӣ имконият дода мешавад, ки мустақилӣ ва ташаббускорӣ зоҳир намояд, оё органҳои худидоракунӣ ба боварии коллективҳои педагогӣ сазовор шуда метавонанд, 31 фоизи аъзоёни комитети комсомолӣ ва бюрои комсомолӣ ҷавоби мусбат, қариб 42 фоизи онҳо ҷавоби «чандон сазовор шуда наметавонад»-ро доданд. Чунон ки мегӯянд, ҳоҷат ба баён нест.

Бояд гуфт, ки ҳатто ҳангоми ҷавобҳои мусбат низ чунин эзоҳот ҳам буданд: «мустақилӣ дода мешавад, вале худи комсомолон ҳам бояд бештар фаъол бошанд», «бисьёр чизҳо ба мавқеи муаллим вобаста аст», «вобаста ба он аст, ки вай чи хел роҳбари синф мебошад»... Коллективҳои педагогии мактабҳои № 4 шаҳри Чкаловск, № 1 шаҳри Кӯлоб ва № 3 шаҳри Хоруғ ба органҳои худидоракунӣ мустақилияти пурра додаанд.

Мустақилият худ аз худ пайдо намешавад, он дар кор ташаккул ва сайқал меёбад. Аммо, мутаассифона, худидоракунӣ ҳамчун яке аз воситаҳои тарбияи худфаъолии хонандагон дар аксарияти мактабҳо аз як шакл иборат аст: навбатчигӣ (бисьёр вақт рӯякӣ), худхизматрасонӣ, «мубориза» барои интизом ва тартибот (он ҳам рӯякӣ).

Моҳи марти соли ҷорӣ дар Москва дарсҳои кушоди умумииттифоқии муаллимон аз ноҳияҳои гуногуни мамлакат баргузор гардид. «Учительская газета» таҳлили тайёрии мактабҳои №№ 734 ва 8 шаҳри Москваро ба дарсҳои кушод чоп кард. Журналист В. Хилтунен ба ин муносибат чунин навишт: «Ман талабагони синфҳои болоро бо ҳайрат ва хурсандӣ мушоҳида мекунам: ба зиммаи онҳо ташвишҳои ташкилии зиёде гузошта шудааст — онҳо дар вокзал ва меҳмонхонаҳо навбатдорӣ карданд, пресс-бюллетеньҳои дарсҳои кушод бароварданд, ба мудири қисми илмии ҷамъиятӣ ёрӣ расонданд. Мо бошем, менолем, ки наврасони мо, ба ғайр аз оҳанги созҳои металлӣ ба дигар чиз шавқ надоранд, ба назар чунин менамуд, ки дарсҳо як чизи муқарраранд. Инак, маълум шуд, ки дарсҳо чи хел шавқовар будаанд». Ин мисол нишон медиҳад, ки ҳангоми ҳамкории педагогии эҷодӣ, вақте ки талабагон ба меҳнати коллективӣ ба сифати ёрдамчии фаъоли муаллимон ҷалб карда мешаванд, муаллим ва талаба дар кор баробар мегарданд.

Ба фикри мо, мактаб бояд аз ҳаёт бисьёртар сабақ омӯзад, ташаббусҳои худфаъолӣ ва иқдомҳои ҷамъиятиро бештар ҷорӣ намояд. Мустақилияти ташаббусҳо ва эҷодиёт қодир аст худи одам, муҳити зисти ӯро тағьир диҳад, ба кори таҷрибаи калонсолонро омӯхтани ҷавонон ва иштироки фаъолонаи онҳо дар ҳаёти мамлакат мусоидат кунад.

# АЗ РӮИ УСУЛИ БЕМАСЪУЛИЯТИИ ТАРАФАЙН

**Охири нимаи якуми соли ҷорӣ дар маҳаллаи навбуньёди Испечак-II-и шаҳри Душанбе комплекси иборат аз ду комбинати бачагона барои истифода қабул карда шуд. Онро бригадаи управленияи бинокории № 18 трести «Душанбестрой», ки сардораш Григорий Николаевич Денис мебошад, пеш аз мӯҳлат супурд. Мақсади ба объекти номбурда рафтани ман бо коллективи пешқадам, бо таҷрибаи сари вақт ва хушсифат сохтани объектҳои социалӣ, маданию маишӣ шинос кардани хонандагони журнал буд. Вале бинокорон ба ин нияти ман мароқ зоҳир накарданд. Балки баръакс...**

## «Мо метавонем ва бояд суръати бинокориро тезонем,

— гуфт монтажчии бригадаи Денис, котиби ташкилоти партиявии управленияи сохтмони № 18 А. Довудов. — Вале барои ин бояд тамоми конвейери бинокорӣ мураттаб амал кунад. Ниҳоят, пудрати умумро ҷорӣ намуда, масъулияти ҳар як иштирокчии комплекси бинокориро зиёд кардан даркор аст».

Чунон ки ман бо чашмони худ дида боварӣ ҳосил намудам, ин ҳама суханону даъватҳои умумӣ набуда, фактҳои воқеианд.

Мувофиқи план сохтмони комплекси комбинатҳои бачагона мебоист моҳи январи соли гузашта оғоз ёфта, дар тӯли 17 моҳ анҷом дода мешуд. Пешбинӣ шуда буд, ки корҳо аз рӯи усули пудрати умум ташкил намуда, ба он пудратчии асосӣ (управленияи бинокории № 18), ташкилотҳои масолеҳтаъминкунанда, ҳамаи пудратчиёни ғайриасосӣ, комбинати чӯбу тахта, корхонаи наклиёти автомобилӣ, корхонаҳои индустрияи бинокорӣ ҷалб карда мешаванд. Аммо шартнома танҳо бо баъзе ташкилотҳои бинокории пудратчии ғайриасосӣ баста шуду бо ҳамин кор ба охир расид. Худи пудратчиёни ғайриасосӣ ҳам (бригадаи Г. Н. Денис) танҳо моҳи июль ба объект омаданд. То он дам онҳо маҷбур буданд, ки барои ба истифода додани дигар объектҳо кӯмак расонанд, аз ҷумла сохтмони боғчаи бачагонро дар маҳаллаи 104 анҷом диҳанд. «Вай панҷ моҳ пеш аз мӯҳлат ба истифода дода шуд, — мегӯяд сардори бригада. — Вале ин на ба туфайли ташкили хуби меҳнат, балки дар натиҷаи он муяссар шуд, ки ҳам саринженер, ҳам сардори управления ва ҳам сардори участка роли «корҷунбон»-ро бозида, ҳамаи масолеҳи заруриро дарьёфт намуда, ба сохтмон меоварданд».

Дар объекти нав тамоми камбудиҳои ташкили истеҳсолот такрор ёфтанд. Аз худи рӯзҳои аввал управленияи бинокории № 24 ба ҷои чорто ду крани борбардор ҷудо кард. То ин дам 80 фоизи оҳану бетони васлшавандаро оварда, назди кранҳои мавҷуда фароварданд. Сипас лозим омад, ки онро ба ҷои дигар кашонанд. Техника кофтанду вақт сарф карданд. Чоҳбунҳоеро, ки управленияи бинокории № 25 тресги «Спецстроймеханизация» тайёр карда буд, боронҳои тӯлонии баҳор шуста вайрон карданд, онҳоро соз кардан лозим омад, боз вақту маблағ ва техника даркор шуд. Ниҳоят, монтаж оғоз ёфт. Вале кранҳо

зуд-зуд вайрон мешуданд ва ба монтажчиён лозим меомад, ки ҳар рӯз як-ду соат бо кори дигар машғул шаванд. Қори дусменагиро ташкил кардан муяссар нагардид.

Ман барои он ба бесарусомонии давраи ибтидоии сохтмон муфассал таваққуф менамоям, ки тамоми проблемаҳои дигар маҳз аз ҳамин сар задан гирифтанд. Арматура аз заводи конструкцияҳои оҳану бетонии № 3 (минбаъд ЖБҚ-3) трести «Тоҷикстройиндустрия» ғайрикомплектӣ меомад, лозим мешуд, ки каҷу килебии панельҳоро дар майдончаи сохтмон бо болға кӯфта рост кунем. Таъмини цемент низ бад буд. Паи ҳам се ҳафта ҳар рӯз бригада барои ҳавзҳои шиноварии зимистона 25 метри мукааб бетон мефармуд, вале завод ба иҷрои ин талабнома намешитофт. Боз ба ёрӣ «корҷунбонҳо» омаданд, ин дафъа мартабаашон баландтар, дар байнашон ҳатто ҷонишини раиси комиҷроияи шаҳри Душанбе О. Қобилов низ буд. Бовар кунед, чунин усулҳои таъминоти моддию техникии сохтмонро усулҳои мунтазам, ташкили меҳнатро бошад, ташкили илмӣ номидан душвор аст.

## Даъвоҳои тарафайн

Аслан, ба бинокорон аҳамият надорад, ки ба таври ташкили меҳнат чӣ ном медиҳанд: пудрати умум ё худ ягон номи дигар. Барои онҳо чизи асосӣ ҳамин аст, ки тамоми масолеҳ сари вақт ояду низоми кор вайрон нашавад. Вале управленияи бинокории № 25 трести «Тоҷикспецстроймеханизация» корҳои тахту ҳамвор ва барои сохтмон омода сохтани заминро ба ҷо наовард, заводи ЖБҚ-3 трести «Тоҷикстройиндустрия» моро бо конструкцияҳои оҳану бетонӣ ва маснуоти комплеккунанда таъмин накард.

Инженери шӯъбаи истеҳсолию техникии управленияи бинокории № 25 Р. М. Гришина мактубҳои ба унвони управленияи бинокории № 18 навишташударо дар хусуси барои объекти навбатӣ омода сохтани чоҳбун бо майли том нишон медод, вале графики ягонаи хизматрасонии управленияи бинокории № 18-ро пешкаш карда натавонист. Ҷонишини сардор оид ба масъалаҳои иқтисодии трести «Душанбестрой» Е. И. Силантьева изҳор менамояд, ки ҳанӯз чунин ҳодисае рух надодааст, ки управленияи бинокории № 25 тайёрии инженерии объекти навбатиро сари вақт ва ҳушсифат гузаронда бошад.

Қотиби бюрои партиявӣ, сардори шӯъбаи назорати техникии заводи ЖБҚ-3 Н. З. Матурин бовар кунонид, ки коллектив барои баланд бардоштани сифати маснуот ҷидду ҷаҳд дорад (аз хусуси он ки ин корро чӣ тавр ба ҷо меорад, баъдтар нақл мекунем). Соли 1986 дар завод баъзе цехҳо реконструкция карда шуданд, иқтидорҳо афзуданд. Вале плани фурӯши маҳсулот иҷро намегардад. Сабаби асосии душвориҳо дар заводи ЖБҚ-3, ба қавли Н. З. Матурин, аз он иборат аст, ки заводи карамзитии орҷоникидзеободии иттиҳодияи истеҳсолии масолеҳи бинокории Душанбе сари вақт карамзит намефиристад.

«Дар воқеъ, заводи мо дар квартали якуми соли ҷорӣ ба заводи ЖБҚ-3 сесад метри мукааб камтар карамзит фиристод. Ин миқдор масолеҳро дар як рӯз фиристодан мумкин буд, вале заводи ЖБҚ-3 то якуми апрель пули масолеҳи соли гузашта фиристодашударо надод. Инак, лозим омад, ки фиристодани карамзитро бас кунем, — мефаҳмонад вазъиятро саринженери заводи карамзит В. А. Баширов. —Мо нишанги дигаре надорем, ки роҳбарони заводро ба риояи қоидаву тартиб водор созем. Ҳамин ки завод қарзашро адо кард, мо фиристодани масолеҳро давом додем ва ҳоло ӯҳдадориҳоямонро пурра ба ҷо оварда истодаем».

Пинҳон намедорам, ки ба мо муддати дароз ҳаминро меомӯхтанд, ки фалон чиз нест, фалонаш намерасад, фалони дигарашро наоварда-

анд гӯем. Вале вақти барҳам задани чунин бемасъулиятии тарафайн ва ҷорӣ кардани тартибот расидааст.

Дар сохтмон пудратчии асосӣ роли аввалиндараҷа мебозад. Агар пудрати умум амал мекард, ҳамаи ин масъалаҳо худ аз худ аз байн мерафтанд. Ҳоло бошад, риштаи даъвоҳои беасос ва барои кор зарарнок тӯл кашида истодааст.

## «Баробарҳақдиҳӣ офати сохтмон аст,

— собит менамояд Г. Н. Денис. — Дар мо бригадаҳои пурқувват, муттафиқ ва пурмаҳсул кор карда метавонистагӣ ҳастанд. Бригадаҳои суст ҳам вуҷуд доранд, ки нормаҳои коркардро на ҳамеша ба ҷо меоранд. Аммо музди меҳнати бригадаҳои пурқувват ва суст қариб як хел аст. Ин коркунони хубро ҳавасманд намегардонад, аз рӯи адолат ҳам нест».

Барҳам хӯрдани фарқи байни коллективҳое, ки нағз кор мекунанд ва коллективҳое, ки мунтазам ақиб мемонанд, дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС маҳкум карда шуд: «Аз ҳамаи ин камбудиҳои механизми хоҷагии мо маълум шуда меистад, ки вай, сарфи назар аз хостан ва ё нахостани мо, ба кори миёна ва ҳатто бад нигаронда шудааст. Агар ин механизм барои корхонаҳои қафомонда шароити мусоид муҳайё кунад ва ба корхонаҳои пешқадам зарар оварад, мо иқтисодиётро чӣ тавр пеш бурда метавонем?».

Дар воқеъ, мувофиқи маълумоти шӯъбаи меҳнат ва музди кори управленияи бинокории № 18, дар квартали чоруми соли гузашта иҷрои нормаи коркард ба ҳисоби ҳар кас дар бригадаи Денис 148 фоиз, дар бригадаи Б. Холов бошад, ҳамагӣ 59 фоизро ташкил намуд. Дар музди меҳнат бошад, тафовут калон нест: мувофиқан 202 ва 175 сӯм. Раиси комитети иттифоқи касабаи управленияи бинокории № 18 В. Ф. Киселёва (худи ӯ инженери калони оид ба меҳнат ва музди кор) мегӯяд, ки сабаби чунин вазъият зарурати нигоҳ доштани кадрҳо мебошад. Дар ду бригадаи пешқадам асосан коркунони ботаҷриба кор мекунанд ва дараҷаи ҳамдигарро иваз карда тавонистани онҳо баланд аст. Чунончи, дар бригадаи Денис арматурчии мумтоз П. Акрамов кори кафшергар ва монтажчиро иҷро карда метавонад, кафшергари газ В. Яковенко бошад, ба ҷои ҳар кадом коркун кор карда метавонад, ӯ ҳатто дуредгари моҳир аст. Дар бригадаҳои Холов ва Давлатов бошад, аксар коргарҷавононанд ва ба онҳо лозим аст таҷриба ҳосил кунанд. Вале қафомондагонро ба пешқадамон на аз ҷиҳати музди кор, балки аз ҷиҳати дараҷаи маҳорат баробар кардан даркор аст. Роҳи пешгирифтаи роҳбарони управления дар бобати муқимӣ гардондани кадрҳо ба роҳҳои бозсозӣ ва ба худи адолати социалӣ ҳам мувофиқат намекунад. Дар съезди XXVII партия дар бобати додани ҳаққи меҳнат вазифаҳои аниқу равшан гузошта шудаанд. Аз ҷумла, дар ҳуҷҷатҳои съезд гуфта мешавад: «Сиёсати давлат ҳам дар соҳаи музди кор бояд музди корро ба миқдор ва сифати меҳнат сахт вобаста кунад».

Усули «баробаргардонӣ»-и музди кор дар сохтмон хеле оддӣ аст ва он дар соҳа васеъ паҳн гардидааст. Якум, амалиёти «қимат» ва «арзон» вуҷуд дорад ва ба ашхоси ба вазъияти душвор афтода кӯмак мерасонанд, ки бо кори муздаш зиёдтар машғул шавад. Дуюм, қафомондагонро метавонанд муваққат ба объектҳои супурдашаванда гузаронанд, яъне ба онҳое кӯмак расонанд, ки аксар вақт ба ин мӯҳтоҷ нестанд. Чунончи, моҳи декабри соли гузашта қарор дода шуд, ки дар маҳаллаи Испечак-II комбинати якуми бачагон пеш аз мӯҳлат супурда шавад. Дар майдончаи сохтмон қариб нисфи коргарони управленияро ҷамъ карданд. Вале комбинатро то охири сол супурда натавонистанд — сифати корҳо паст буд, аммо музди кори баъзеҳо аз ҳад гузашт (албатта, на ба нафъи бригадаи Денис).

## «...Ҳама корашон нимкора»

Ин ҳикмати халқ бесабаб ба хотир наомад. Дар майдони сохтмон ва дар заводи ЖБҚ-3 бо одамоне вохўрдам, ки онҳо танҳо бо бартараф намудани брак машғул буданд. Дар сохтмон рангмол Н. С. Хасимова аз пудратчии Управленияи бинокории № 14 тресги «Душанбестрой» бори чандум аст, ки сақфи хонаҳои ошьёнаи дуюмро сафед мекард, чунки боми хонаро баъди ороиши дохили он андова карданд ва дар он ҳангом беист борон мeборид. Баъд борон қатъ гардиду ҳаво соф шуд, вале оби гилолуди бом ҳамоно шорида, деворҳоро доғдор мекард. Дар ошьёнаи якум на танҳо деворҳоро аз нав сафед карданд, балки як қисми зардевориро аз нав часпондан лозим омад. Мегўянд, ки ба ин сантехникҳо гунаҳгоранд. Сантехникҳо даъво мекунанд, ки сабабаш паст будани сифати таҷҳизоти сантехникӣ мебошад. Ҳар чи ки бошад, дар сурати аниқ ташкил карда шудани меҳнат маҳорати рангмоли дорои разряди баландро оқилонатар истифода бурдан мумкин буд. Зимнан, дуредгар Ф. Л. Зигель низ кори асосиро монда, бо соз кардани тирезаю дарҳои каҷу килебе машғул буд, ки онҳо тавассути управленияи комплектацияи истеҳсолию технологӣ аз комбинати чўбкоркунии Душанбе меомаданд.

Ҳамин тавр эстафетаи брак аз як корхона ба корхонаи дигар, аз як коргар ба коргари дигар мегузарад. Дар заводи ЖБҚ-3 охири соли гузашта ҳатто бригадаи махсус барпо карда шуд, ки ба он устои дипломдор сарварӣ мекунад. Аъзоёни ин бригада бетондеворҳои нимкораи заводро «буд» мекунанд.

Одатан бракро коргарони баландихтисос ислоҳ мекунанд. Модом ки кор иҷро карда шуд, муздашро додан даркор. Ва он аз ҳисоби фонди музди кори сохтмон, завод дода мешавад ва бо ҳамин дараҷаи умумии музди кор паст мешавад. Дар сохтмон боз як бригадаи «азнавсозандагон» намерасид. Мебеле, ки фабрикаи мебели Душанбе ба боғчаи бачагон фиристодааст, мисоли равшанест аз бемасъулиятии коркунони он.

Комбинати бачагона дар маҳаллаи Испечак-II ду моҳ пеш аз мўҳлат ба истифода дода шуд. Вале агар ба ҳисоб гирем, ки аз 15 моҳ 6 моҳаш барои оғози сохтмон, 2 моҳаш барои ислоҳи камбудиҳои сохтмон беҳуда сарф шудааст, пас аз ин бармеояд, ки ҳақ ба ҷониби коллективи бригадаи Г. Н. Денис аст, ки зудтар сохтан мумкин, мегўяд.

Вале барои ин комплекси ягонаи бинокорӣ, манфиатдории тарафайн ба натиҷаҳои ниҳоӣ лозим аст. Ҳозир парокандагии идоравӣ, дар пудрати умум иштирок кардан нахостани ташкилотҳои гуногуни ба сохтмон хизматрасонанда халал мерасонад. Пудрати умум бошад, поквиҷдонии иқтисодӣ, масъулиятро барои иҷрои ваъдаи додашуда ва ўҳдадории қабулгардида талаб мекунад. Вай боз суботкориро тақозо дорад, ки он ҳам ба роҳбарони управленияи бинокории № 18 ва ҳам ба ташкилотҳои партиявию касабавии он намерасад.

Вале бозсохтан лозим меояд — чунин аст амри замон. Ҳар қадар ин фаҳмиш ба корҳои амалӣ табдил ёбад, проблемаҳои бисьёр, аз ҷумла проблемаҳои социалӣ ҳамон қадар зудтару беҳтар ҳал мегарданд. Вазифаи бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС дар бобати ҳарчи зудтар барҳам задани тафовути байни тараққиёти соҳаҳои истеҳсолӣ ва социалӣ дар вазъияти демографии республикаи мо махсусан муҳим аст.

**Н. АЗАРИНА.**

АЗ ҲАЁТ АҚИБ НАМОНЕМ

**Дар республикаи мо бештар аз якуним миллион нафар аъзоёни иттифоқҳои касаба ҳастанд. Коллективи курсҳои республикавии иттифоқҳои касабаи Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон дар назди худ мақсад гузоштааст, ки ҳиссаи ҳар як фаъоли иттифоқҳои касабаро дар кори бозсозӣ зиёд намояд. Сӯҳбат бо директори курсҳо С. З. Зарифов дар бораи ана ҳамин кори муҳим.**

**— Сиддиқ Зарифович, марҳамат карда гӯед, ки самтҳои асосии фаъолияти курсҳои республикавии иттифоқҳои касаба кадомҳоанд!**

— Кори дар мамлакат вусъатёфтаистодаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ, инкишофи фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии ҳамаи табақаҳои аҳолӣ дар назди иттифоқҳои касаба — ташкилоти оммавитарини меҳнаткашон вазифаҳои басо муҳимеро мегузорад. Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки иттифоқҳои касаба «барои қонеъ гардониданн талаботи коргарон, хизматчиён ва колхозчиён, барои вусъати мусобиқа, мустаҳкам намудани интизом, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат кори бисёреро ба ҷо мееоранд. Бо вуҷуди ин, сухан хоҳ дар бораи муҳофизати манфиатҳои қонунии меҳнаткашон, муҳофизати меҳнат ва техникаи бехатарӣ, хоҳ дар бораи сохтмон ва кори муассисаҳои тандурустӣ, спорт, клубҳо равад, дар фаъолияти комитетҳои иттифоқи касаба на ҳамеша мақсаднокӣ ва устувории қатъӣ дида мешавад.. Барои иттифоқҳои касаба сиёсати социалӣ, манфиатҳои меҳнаткашон бояд ҳамеша дар мадди аввал бошанд. Барои ин ВЦСПС, дигар органҳои иттифоқҳои касаба ҳуқуқҳои калон, маблағҳои зиёди давлатӣ ва худӣ доранд. Бинобар ин онҳоро дилпурона ва ҳамаҷониба истифода бурдан даркор...».

Барои он ки кори иттифоқҳои касаба мувофиқи талаботи партия ба роҳ монда шавад, меҳнаткашон иштирокчиёни фаъоли бозсозӣ гарданд, кадрҳои иттифоқҳои касаба ва фаъолони онҳоро зарур аст, ки худашон дар шароити нав кор карданро ёд гиранд. Бо ин мақсад Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон системаи маълумоти иттифоқҳои касабаро барпо намуд. Инҳо курсҳои республикавӣ ва вилоятии иттифоқҳои касаба, мактабҳои фаъолони иттифоқҳои касаба мебошанд, ки дар онҳо ҳар сол қариб 150 ҳазор кас таҳсил мекунад.

Ҳайати комитетҳои иттифоқи касаба мунтазам нав шуда меистад ва онҳое, ки коллектив ҳамчун ҳимоякунандаи манфиати худ пешбарӣ мекунад, бояд ҳуқуқ ва вазифаҳои худ, роҳҳои баланд бардоштани самараи корро донанд. Ҳоло дар курсҳо раисон ва аъзоёни комитетҳои иттифоқи касаба, раисони комиссияҳои доимии комитетҳои иттифоқи касаба, назоратчиёни ҷамъиятӣ, пропагандистони таълими иқтисодии меҳнаткашон, инспекторҳои ғайриштатии ҳуқуқӣ таҳсил мекунанд.

Ҷиҳати дигари фаъолияти курсҳои республикавӣ тафтиши самараи таълими фаъолони иттифоқҳои касаба, ёрии методӣ расондан ба мактабҳои фаъолони иттифоқҳои касаба, комитетҳои иттифоқи касаба мебошад.

**— Бозсозие, ки умуман дар иттифоқҳои касаба ба амал омада истодааст, эҳтимол, ба курсҳои республикавии иттифоқҳои касаба ҳам дахл кардааст. Пас ин дар чӣ ифода меёбад!**

— Дар навбати аввал, муносибат ба ташкили таълим дигар мешавад, шаклу усулҳои он такмил меёбанд. Шунавандагон ба ғайр аз шунидани лекцияҳо имконият доранд, дар маҳалҳо бо фаъолияти беҳтарин комитетҳои иттифоқи касаба шинос шаванд. Масалан, дар институти лоиҳакашии «Тоҷикгипрострой» маҷлиси доимоамалкунандаи истеҳсолӣ ба мактаби ҳақиқии роҳбарии ҷамъиятӣ табдил ёфтааст. Кори маҷлиси доимоамалкунандаи истеҳсолӣ ба ҳалли масъалаҳои истеҳсолӣ, маишӣ таъсири мусбат мерасонад. Дар фаъолияти маҷлиси доимоамалкунандаи истеҳсолӣ амалияи анкетапуркунӣ ҷорӣ карда шудааст. Аз ҷумла, таҳлили ҷавобҳо ба саволҳои анкетаи «Баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат гарави иҷрои бомуваффақияти панҷсола аст» имконият дод, ки хулосаҳои дорои характери ташкилӣ ва истеҳсолӣ баровარда, тадбирҳои зарурӣ андешида шаванд, ки дар натиҷа кори маҷлиси доимоамалкунандаи истеҳсолӣ ва умуман коллективи институт хеле вусъат ёфт. Машғулиятҳои амалӣ дар институти лоиҳакашии «Тоҷикгипрострой» ба шунавандагони мо ёрӣ мерасонанд, ки фаъолияти маҷлиси доимоамалкунандаи истеҳсолиро дар ташкилотҳои иттифоқҳои касабаи худ беҳтар намоянд. Дар иттиҳодияи истеҳсолии «Шаҳринав» шунавандагони курс бо таҷрибаи ташкили истироҳати коргарон ва хизматчиён шинос мешаванд.

Чунин шакли таълим, монанди маҳорати кордонӣ дар амал ҷорӣ карда шудааст. Масалан, дар гурӯҳҳои раисони комитетҳои иттифоқи касаба ин гузаронидани маҷлиси иттифоқҳои касаба мебошад. Дар гурӯҳҳои аъзоёни комиссия оид ба мубоҳисаи меҳнатӣ вазъияти гуногуне ба амал меояд, ки он дар маҷлисҳои комиссияи мазкур низ вохӯрданаш мумкин. Бояд гуфт, ки ин навъи машғулият хеле фаъолона ва шавқовар мегузарад. Дар як вақт маҳорати кордонӣ барои муайян кардани он ёрӣ мерасонад, ки шунавандагон материалҳои назариявиро то чӣ андоза аз худ намудаанд.

**— Дар толори корпуси таълимӣ ман маълумотдиҳандаи автоматиро дидам, ки**

**дар он ба саволҳои оид ба қонуни меҳнат ҷавобҳо навишта шудаанд. Аз ин мета-вон хулосае баровард, ки ба воситаҳои техникии таълим диққати махсус дода мешавад...**

— Албатта. Мо нағз медонем, ки ба кор бурдани воситаҳои техникии таълим яке аз роҳҳои зиёд намудани самараи таълими шунавандагони мо мебошад. Як қатор кабинетҳои таълимӣ бо воситаҳои техникӣ ҷиҳозонида шудаанд ва лектор барои дар рафти машғулият нишон додани чи диафильмҳо, чи фильмҳои таълимӣ ва хроникавию ҳуҷҷатӣ имконият пайдо мекунад. Масалан, барои фаъолони иттифоқҳои касаба оид ба кори оммавии истеҳсолӣ «Бригада дар марҳалаи нав», «Муносибати ғамхорона», «Қимати фоиз» барин фильмҳоро, албатта, намоиш медиҳем.

Аммо бояд ошкоро гуфт, ки бо муваффақиятҳои бадастомада қаноат кардан ҳанӯз барвақт аст. Аудиторияҳоро бо воситаҳои техникии таълим пурра ҷиҳозонидан лозим, вақти нав кардани фондҳои диапозитивӣ ҳам расидааст.

**— Иттифоқҳои касаба бояд худро ҳамчун мактаби идоракунӣ ва хоҷагидорӣ пурра зоҳир намоянд. Курсҳои республикавии иттифоқҳои касабаи Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон дар иҷрои ин вазифа чӣ хел иштирок мекунанд?**

— Мо бояд ёрӣ расонем, ки фаъолони иттифоқҳои касаба мавқеъ ва роли худро дар татбиқи усулҳои хоҷагидорӣ аниқ муайян намоянд, аз усулҳои кӯҳнашудаи кор даст кашанд. Фаҳмост, ки барои ба тарзи нав ташкил намудани кори истеҳсолию иқтисодии иттифоқҳои касаба, дар иҷрои қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС фаъолона иштирок намудан ва дар шароити ҳаматарафа васеъ гардидани ҳуқуқ, мустақилияти хоҷагии коллективҳои меҳнатӣ самаранок амал кардани онҳо зарур аст, ки худи фаъолони иттифоқҳои касаба дониши кофӣ дошта бошанд. Барои ҳамин ҳам ҳоло таълим дар курсҳо барои ҳамаи гурӯҳҳои шунавандагон аз омӯхтани масъалаҳои муҳими сиёсати партия дар марҳалаи ҳозира сар мешавад. Масалан, дар ин ҷо чунин мавзӯъҳо, монанди «Дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати социалии партия — мақсади асосии фаъолияти иттифоқҳои касаба дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС», «Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат — роҳи стратегии партия», «Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС дар бораи рафти бозсозӣ ва сиёсати оид ба кадрҳо», «Съезди XVIII иттифоқҳои касабаи СССР дар бораи вазифаҳои иттифоқҳои касабаи советӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» ва ғайра омӯхта мешаванд. Ба программаи таълими кадрҳо ва фаъолони иттифоқҳои касаба боз чунин мавзӯъҳои муҳим, монанди гузаштани корхонаҳо ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ, фаъолияти иттифоқҳои касаба дар шароити нави хоҷагидорӣ, роли иттифоқҳои касаба дар кори баланд бардоштани сифати маҳсулот дохил карда шудаанд. Дар баробари қабул намудани Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ вазифаи муҳими ба фаъолони иттифоқҳои касаба ёрӣ расондан дар бобати ба ҳар коргар ва хизматчӣ фаҳмондани нуктаҳои он ба миён омад. Донистани Қонун аҳамияти бузург дорад — дар он мавқеи комитетҳои иттифоқи касаба дар шароити нави кори корхона муайян, ҳуқуқи иштироки он дар қабули қарорҳо оид ба масъалаҳои тараққиети социалӣ қайд карда шудааст.

Фаҳмост, ки фақат материалҳои назариявиро истифода бурда, диққати шунавандагонро ба муҳокимаи проблемаҳо ҷалб кардан душвор аст. Бинобар ин дар машғулиятҳо ба таҷрибаи беҳтарин комитетҳои иттифоқи касабаи республика диққат дода мешавад. Дар мактабҳои фаъолони иттифоқҳои касабаи республика ҳангоми омӯхтани мавзӯи «Сарфакорӣ — захираи самаранокӣ» таҷрибаи кори иттиҳодияҳои истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш» ва «Гидростройматериалы» чуқур омӯхта мешавад. Комитети иттифоқи касабаи иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш» муваффақ шудааст, ки ҳисоби сарфи масолеҳ дар ҳар бригада ба роҳ монда шавад. Дар ин ҷо мукофотро барои сарфаи масолеҳ советҳои бригадаҳо тақсим мекунанд, ки ба ҳайати онҳо фаъолони иттифоқҳои касаба ҳам дохил мешаванд. Дар иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы»-и Ҳисор низ таҷрибаи пешқадами мукофотдиҳӣ дар шароити ҳисоби хоҷагӣ ҷорӣ карда шудааст. Дар ин ҷо коргарон то 20 фоизи арзиши масолеҳ ва энергияи электрии сарфакардаашон мукофот мегиранд. Дар баробари ин ҳам инженерон, ҳам коргарон, ки бо айби онҳо талафот дода мешавад, ба ҷавобгарии моддӣ кашида мешаванд. Дар иттиҳодия ҳисоби коллективонаи бригадавии сарфакорӣ аз ҷиҳати юридикӣ қонунӣ карда шудааст. Мукофот аз рӯи онҳо бо назардошти саҳми ҳар кас дар сарфа намудани ресурсҳои моддӣ ва энергетикӣ дода мешавад.

**— Дар бозсозии кори истеҳсолию иқтисодии иттифоқҳои касаба, қайд карда шудааст дар съезди XVIII иттифоқҳои касаба, масъалаи такмили ташкили мусобиқаи социалистӣ бояд яке аз ҷойҳои аввалинро ишғол намояд. Оё ин масъала дар рафти таълими фаъолони иттифоқҳои касаба инъикос карда мешавад?**

— Албатта. Охир мусобиқаи социалистӣ воситаи тавонои тарбияи омма мебошад, албатта, агар вай дуруст ташкил карда, ба қувваю ташаббуси меҳнаткашон такья намояд. Мусобиқа, — гуфта шуд дар съезди XVIII иттифоқҳои касабаи СССР, — бояд бештар ба мақсади таъмини самараи баланди истеҳсолот, хусусан ба афзудани ҳосилнокии меҳнат, иҷрои ҳатмии молфиристӣ аз рӯи шартнома, тезонидани ҳалли масъалаҳои социалӣ равона карда шавад. Мо диққати шунавандагони курсҳоро дар асоси вазифаҳои нав маҳз ба бозсозии ташкили мусобиқа ҷалб менамоем.

Дар республика мусобиқа барои сазовор пешвоз гирифтани 70-солагии Октябри Кабир торафт вусъат меёбад. Муаллимони ғайриштатии курсҳо таҷрибаи беҳтаринро

ҷамъбаст намуда, ба маълумоти фаъолони иттифоқҳои касаба мерасонанд. Масалан, бригадаи А. С. Потихонин аз муассисаи нақлиёти автомобилии пассажиркашонии № 1 плани 17 моҳи панҷсолаи дувоздаҳумро оид ба кашондани пассажирҳо 101,7 фоиз иҷро намуд. Коэффициенти истифодаи парк дар бригада ба ҷои 0,826-и план 0,845-ро ташкил кард. Бофандаи фабрикаи трикотажи шаҳри Ӯротеппа ба номи 60-солагии СССР К. Азимов дар арафаи иҷрои ӯҳдадории социалистӣ мебошад. Бригадаи кӯҳканони Ш. Имомов аз экспедицияи ҷустуҷӯи геологии Қайроққум, ёрдамчии усто А. Гладков аз фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе, бофанда Х. Ҳалимов аз фабрикаи калобаресии № 3 иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе дар сафи пеши мусобиқакунандагон барои сазовор пешвоз гирифтани ҷашни Октябри Кабир мебошанд.

Вале мо дар бораи таҷрибаи беҳтаринҳо нақл карда, ҷиҳати дигари проблемаҳоро низ фаромӯш намекунем. Махфӣ нест, ки дар бисёр коллективҳо мусобиқа гӯё худ аз худ, бе алоқаи мустаҳкаму амиқ бо кори ба роҳи интенсификация гузарондани иқтисодиёт, бидуни тезонидани прогресси илму техника давом мекарда бошад. Дар машғулиятҳои бахшида ба мусобиқа мо қарор додем, ки ба масъалаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот ҳам диққат диҳем.

Масалан, дар ин бобат, таҷрибаи кори комитети иттифоқи касабаи иттиҳодияи «Помир» муфид аст. Агар соли 1985 маҳсулоти брак дар ин ҷо 104 ҳазор сӯмро ташкил карда бошад, пас соли 1986 ба 21 ҳазор фаромад, яъне талафот 80 фоиз кам шуд. Шунавандагон бо таҷрибаи кори комитети иттифоқи касабаи заводи нуриҳои азотии Вахш оид ба ташкили мусобиқа барои баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат низ шинос мешаванд.

**— Мо, Сиддиқ Зарифович, ба фикрам, ба сари масъалаи муҳим — таъсири таълим дар курсҳои иттифоқҳои касаба омадем.**

— Оре, бояд гуфт, ки ин проблемаи хеле ҷиддист. Сифати таълим ҳам Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, ҳам моро ба ташвиш овардааст. Барои баланд бардоштани дараҷаи касбӣ, идеявию сиёсии таълим чӣ корҳо кардан зарур? Яке аз ин гуна роҳҳо беҳтар омӯхтани масъалаҳое мебошад, ки бевосита ба кори иттифоқҳои касаба дахл доранд. Шунавандагони мо, албатта, асосҳои ин корро медонанд. Вале барои он ки ба ҳамаи ҷиҳатҳои фаъолияти иттифоқҳои касаба чуқур сарфаҳм раванд, ёрии комитетҳои иттифоқи касабаи соҳавӣ лозим аст. Коркунони онҳо маслиҳатҳои амалӣ дода, навигариҳои кори иттифоқҳои касабаро фаҳмонда метавонанд. Аммо, мутаассифона, намояндагони комитетҳои иттифоқҳои касабаи соҳавӣ дар назди шунавандагони курсҳо кам баромад мекунанд. Ба таълими кадрҳо ва фаъолони иттифоқҳои касаба чандон аҳамият надодани комитетҳои соҳавиро чунин факт нишон медиҳад, ки баъзе комитетҳои республикавӣ, монанди комитетҳои республикавии иттифоқҳои касабаи коркунони саноати бофандагӣ, металлургӣ, муассисаҳои давлатӣ, маориф ва алоқа, ҳар сол бо таҳсил фаро гирифтани фақат аз 2,6 то 3,4 фоизи фаъолони худро пешбинӣ мекунанд. Албатта, ин кам аст.

Гуфтан лозим меояд, ки ба таҳсил ба ҷои як категорияи кадрҳои иттифоқҳои касаба категорияи дигарашро мефиристонанд. Масалан, комитети иттифоқи касабаи колхози ба номи Ленини райони Турсунзода ба семинари 19-рӯзаи раисони штатии комитетҳои иттифоқи касаба роҳбари ҳаваскорони бадеиро фиристод. Комитети иттифоқи касабаи совхози «Москва»-и райони Ҷилликӯл бошад, сарбухгалтерашро. Ин гуна фактҳо бисёранд.

Дар съезди XIV иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон курсҳои республикавии иттифоқҳои касаба барои чандон натиҷабахш набудани таълим ҳаққонӣ танқид карда шуданд. Масъулиятро аз зиммаи коллективи курсҳо набардошта, гуфтан мехоҳам, ки натиҷабахшии таълим аз бисёр ҷиҳат ба хоҳиши донишҳосилкунии шунавандагон вобаста аст. Масалан, раиси комитети иттифоқи касабаи совхози «Қирғизистон»-и райони Ильич Холмуродов соли 1987 дар таълими сеҳафтаинаи курсҳои Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон таҳсил кард. Тафтиш нишон дод, ки вай баъд аз таҳсил кори худро дигар кардааст. Боз факти дигар. Раиси комитети иттифоқи касабаи колхози «Съезди XXII партия», райони Куйбышев Зокиров, гарчанде якуним сол боз дар ин вазифа буда, дар курсҳо таҳсил карда бошад ҳам, вале структураи комитети иттифоқи касабаро дуруст намедонад. Дар колхози «Пахтакор»-и райони Ҷилликӯл Хоҷаев ба комитети иттифоқи касаба ҳафт сол роҳбарӣ кард, вале дар ин муддат корро тамоман хароб намуд ва бо қарори президиуми Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон аз вазифааш озод карда шуд. Ҳамаи ин аз он шаҳодат медиҳад, ки комитетҳои вилоятию районии соҳавӣ ба кори комитетҳои иттифоқи касабаи худ кам аҳамият медиҳанд.

Ба назари ман, дар оянда худи процесси ташаккули органҳои интихобии иттифоқҳои касабаро такмил додан лозим. Бе ин, чуноне ки М. С. Горбачёв дар съезди XVIII иттифоқҳои касаба қайд кард, «бисёр иттифоқҳои касаба аз ҷумла дар муҳофизати манфиати меҳнаткашон, адолати социалӣ барин кори муҳим дар сафи пеши бозсозӣ шуда наметавонанд». Замон аз фаъолони иттифоқҳои касаба талаб мекунад, ки ҳангоми истифода бурдан аз ҳуқуқҳои ба иттифоқҳои касаба додашуда принципнокӣ зоҳир намоянд. Тайёр намудани шунавандагон бо назардошти ин вазифаҳо, бо дониш ғанӣ гардондани онҳо ба минбаъда афзудани роли иттифоқҳои касаба ҳамчун мактаби худидоракунӣ, мактаби хоҷагидорӣ ёрӣ мерасонад.

Барандаи сӯҳбат **Н. СУВОРИНА.**

# ҚАҲРАМОНИ ХАЛҚӢ
# МУҚУМ СУЛТОНОВ

КОТИБИ генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз минбари съезди XX ВЛКСМ ба гузаштагони шарафманди мо, «ба онҳое, ки революцияи дар ҳаёти инсоният азимеро амалӣ гардониданд, социализмро барпо карда, онро муҳофизат намуданд, Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистиро пойдор сохтанд» эҳтиром ва эътиқоди самимӣ баён намуд. Кори онҳо, гуфт ӯ, дастоварди пурбаҳои таърих аст. Онҳо абадӣ дар хотири мардуманд.

Қаҳрамони ҷанги гражданӣ Муқум Султонов аз ҷумлаи онҳост. Ӯ низ бо фидокориҳояш ба таърихи муборизаи халқи тоҷик баҳри ҳаёти нав, ҳаёти пурсурур дохил гардид.

Муқум Султонов соли 1894 дар шаҳри Каркӣ таваллуд ёфт. Хонаводаашон ҳама умр муздур буданд. Ҳанӯз аз овони кӯдакӣ дар хотири Муқум кулбаи дудкашидаи тангу тор, чеҳраи лоғару офтобхӯрда ва дастони аз меҳнати вазнини ғуломӣ шахшӯли падар, модари доим дар ташвишу тараддуд ва аз заҳматҳои рӯзгор қоматхамида, додарону хоҳарони гуруснаву пойлуч ва ҷомадаридааш нақш бастанд. Муқум аксар вақт ба падараш ёрӣ медод ва пайваста аз ӯ мепурсид, ки чаро баъзе дороянду бархе нодор? Чаро гурӯҳе серанду аксарият гурусна? Чаро яке замини бисьёр дораду дигаре ҳеҷ чиз надорад? Чаро?... Падар ин ҳамаро аз худо медонист. Ақида дошт, ки гӯё бо иродаи худо баъзе хушбахт таваллуд мешаванду баъзе бадбахт, бархе серу бархе гурусна.

Чанде баъд худи Муқум низ маҷбур шуд, муздурӣ кунад. Соли 1912 падараш даргузашт. Ташвишҳои хонавода ба дӯши ӯ, ки писари калонӣ буд, афтод. Муқум панҷ сол дар Каркӣ муздурӣ кард, баъд ба чорьяккорию аробакашӣ машғул шуд. Заҳмати ҷонкоҳи даргоҳи сарватмандон, ки пайваста аз тулӯъ то ғуруби офтоб давом дошт, дар дилаш нафрати зиёдеро нисбати истисморгарон бедор ва дар сараш чунин фикрро, ки «охир то кай иддае ранҷ мекашаду тӯдае фароғат мекунад», пайдо мекард.

Хабари ғалабаи революцияи пролетарӣ дар Россия, ташкили давлати коргару деҳқон то гӯшаҳои хомӯши Бухорои Шарқӣ расид. Фаъолияти революционии Муқум Султонов солҳои бистум оғоз ёфт. Ӯ ба мубориза баҳри муқаррар сохтан ва устувор гардондани Ҳокимияти Советӣ ҳамроҳ шуд.

Солҳои 1921—1926 дар бисьёр районҳои Тоҷикистон бо босмачиён задухӯрдҳои шадид ҷараён дошт. Дар он солҳо корпуси 13-уми тирандоз, ки дар торумор намудани контрреволюция нақши носутурданӣ дорад, эътибори махсус дошт. Султонов агенти махфии қисми разведкаи ҳамин корпус буд. Соли 1924 ӯро бо супориши муҳиме ба райони Қабодиён фиристоданд, ки пас аз иҷрои он ёрдамчии намояндаи шӯъбаи махсуси райони Ёвон таъин гардид.

Солҳои барои республика душвор дар маҳалҳо отрядҳои ихтиёриён ташкил мегардиданд, ки Ҳокимияти Советиро дар деҳот аз босмачиён мудофиа мекарданд, ҳангоми зарурат ба амалиёти Армияи Сурх ҳамроҳ мешуданд. Ташаббускори ташкил намудани яке аз отрядҳои ихтиёриён, ки дар назди полки 48 кавалерӣ амал мекарданд, Муқум Султонов гардид.

Аз ибтидои солҳои 30-юм дар республика сохтмони колхозӣ оғоз шуд. Шароити нав дар пеши ихтиёриён вазифаи нав — дар деҳот ташкил кардани хоҷагиҳои коллективиро гузошт. Муқум Султонов, ки он вақт бо отряди худ дар Совети қишлоқи Шӯронбоши райони Кӯктош буд, дар ҳамон ҷо колхози «Қизил-Юлдуз»-ро ташкил кард. Ҳамаи ихтиёриён аъзои колхоз шуданд, командирашон бошад, то соли 1936 он хоҷагиро сарварӣ кард.

Моҳи марти соли 1931 охирин бор дастаи босмачиён бо роҳбарии саркардаи худ Иброҳимбек ҳамлаи ғоратгарона овард. Ин ҳамлаи яғмогарона бо тайёрии пешакӣ ба амал омада буд: агентҳои контрреволюция қасд доштанд дар республика дастаҳое ташкил диҳанд, ки бо даъвати аввалини Иброҳимбек ба ӯ ҳамроҳ шаванд.

Партия меҳнаткашонро ба муборизаи зидди душман бархезонд. Қариб 50 ҳазор кас ба отрядҳои калтакдорони сурх ва зиёда аз 3 ҳазор кас ба отрядҳои ихтиёриён дохил шуданд.

Иброҳимбек, ки ба шикасти моҷароҷӯияш ва пучии мақсадаш, яъне барҳам задани Ҳокимияти Советӣ ва халалдор кардани сохтмони социализм дар республика тан дод, мехост аз Кофарниҳон гузашта дар хориҷа паноҳ ёбад. Вале ҳушьёрии деҳқонони тоҷик, мардонагиву зиракии ихтиёриён ин нияти ӯро барбод доданд.

Гурӯҳи коркунони ОГПУ бо роҳбарии намояндаи шуъбаи махсус А. Н. Валишев ва отряди ихтиёриёни М. Султонов бояд убургоҳи Кофарниҳонро дар мавзеи Кӯктош — Лоҳур — Эсамбой назорат мекарданд, зеро роҳи рафтуомади Иброҳимбек ба кӯҳи Боботоғ одатан аз ҳамин ҷо буд. 23 июни соли 1931 ба қишлоқи Эсамбой, ба он ҷое, ки одамони А. Н. Валишев, қисми ОГПУ зери фармондиҳии А. В. Васильев ва отряди ихтиёриёни М. Султонов ҷойгир буданд, ду нафар колхозчӣ расиданд. Онҳо хабар оварданд, ки Иброҳимбек бо ду босмачии дигар дар деҳаашон таваққуф кардааст ва тақозо дорад ӯро бедаранг аз дарьё гузаронанд.

М. Султонов бо отрядаш ва гурӯҳи коркунони ОГПУ ба сӯи убургоҳ шитобиданд. Султонов аскаронро дар камин нишонда, худаш бо ду нафаре аз онҳо қад-қади дарьё чашм ба амади убуркунанда равон шуд. Ҳамин ки амад ба соҳил расид, Муқум Султонов бо ҷонишини худ Қарохон Сардоров ва ихтиёриён Холёр Исо ва Абдураҳмон Алимардонов Иброҳимбекро дастгир карданд.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ хизматҳои ҳамаи онҳоеро, ки ба ин амалиёт ширкат доштанд, қадр карданд. Муқум Султонов бо ордени Байрақи Сурх мукофотонида шуд. КИМ-и РСС Тоҷикистон бошад, ба ӯ унвони фахрии қаҳрамони халқии Тоҷикистонро дод.

Муқум Султонов бо отряди худ ба колхози «Қизил-Юлдуз» баргашт. «Ман туфангамро ба девори хона овехта, ба даст каланд гирифтам», — ба хотир меорад ӯ чанд сол пас. Рафиқони ҳамнабард бо ҳамон неруву устуворӣ ва суботкорие, ки дар муборизаи зидди босмачиён зоҳир карда буданд, барои ҳосили баланди пахта камар бастанд.

Истеъдоди ташкилотчигии М. Султонов дар ҷабҳаҳои дигар низ зоҳир гардид. Солҳои 1936—1937 ӯ сардори управленияи аппаравари Комиссариати халқии зироати РСС Тоҷикистон, аз соли 1938 то 1942 Комиссари халқии саноати маҳаллии республика буд. Соли 1942 М. Султонов ҷонишини Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб гардида, то соли 1947 дар ин вазифа хидмат кард. М. Султонов бо фаъоливу ғайратмандиаш дар корҳои ҷамъиятӣ, бо кордонӣ, хушмуоширатӣ, соддагӣ ва тамкиниаш дар зиндагӣ, ки ба ӯ обрӯ ва эътибори зиёд оварда буданд, дар миёни мардум намоён буд.

Аз соли 1938 то соли 1948 аъзои КМ ПК Тоҷикистон буд. Чандин бор депутати Совети маҳаллӣ, Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Совети Олии СССР интихоб гардидааст. Дар съездҳои X, XI, XIII ва XIV Партияи Коммунистии Тоҷикистон Муқум Султонов аъзои Комиссияи тафтишот, дар съездҳои XV ва XVI номзад ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб гардидааст. М. Султонов барои хизматҳои шоёнаш дар назди Ватан бо ордени Ленин, ду ордени Байрақи Сурх, ордени Байрақи Сурхи Меҳнат, чор ордени «Нишони Фахрӣ», ду медали Иттифоқи Советӣ, шаш Грамотаи Фахрии Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, аслиҳаи шахсӣ ва тӯҳфаҳои пурқимат сарфароз гардидааст.

«Ҳар насли одамони советӣ, — гуфт дар съезди XX ВЛКСМ М. С. Горбачёв, — вазифаи асосии ҳаёти худро иҷро мекард... Ин барои як насл революция, ҷанги гражданӣ ва панҷсолаҳои аввалин, барои дигарон Ҷанги Бузурги Ватанӣ буд, овони ҷавонии сеюмиҳо ба солҳои қаҳрамониҳои давраи барқароркунии баъд аз ҷанг рост омад...

Ҷавонони Мамлакати Советҳо ҳама вақт лоиқи халқи худ, Ватани худ буданд».

**Ҳ. ДӮСТОВ,**
**номзади илми таърих.**

# ОНҲО ТАҚДИРИ ХУДРО БО ТОҶИКИСТОН ПАЙВАСТАНД

ДАР ФОНДҲОИ Архиви давлатии марказии РСС Тоҷикистон ҳуҷҷатҳое эҳтиёткорона нигоҳ дошта мешаванд, ки дар бораи баъзе иштирокчиёни революцияи якуми солҳои 1905—1907 рус, Революцияи февралии буржуазӣ-демократӣ ва Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки баъд тақдири худро бо Тоҷикистон пайвастаанд, нақл мекунанд.

Имрӯз мо номҳои онҳоро бо ифтихор ба забон мегирем. Онҳо ҳаёти худро ба мубориза баҳри ояндаи дурахшон дар сарзамини мо бахшидаанд. Инҳо Иван Степанович Бушуев, Герасий Тимофеевич Каптюшин, Александр Иванович Казаров, Иван Кузьмич Сиренко мебошанд. Ҳамаи онҳо ҳаёти вазнин, вале дурахшону қаҳрамононаро аз сар гузарондаанд.

**Иван Степанович Бушуев** (1873—1956). Фаъолияти революционии ӯ аз соли 1896 оғоз меёбад. Вай дар Петербург, Москва, Харьков, Саратов, Самарқанд ва як қатор дигар шаҳрҳои мамлакат зиндагӣ кардааст. Ин муборизи зидди сохти ҳамонвақта, зидди асорат ва истисмори одам аз тарафи одам, муборизи озодӣ ва дигаргунсозиҳои демократиро дар ҳама ҷо таъқиб мекарданд. Соли 1896 вай ба корпартоии телеграфистони управленияи роҳи оҳани Рязану Урал сарварӣ намуд. Соли 1904 дар шаҳри Перовск дар ҳайати комитети сиёсию иқтисодӣ буд. Дар аввалҳои революцияи якуми рус дар Тошкент зиндагӣ ва дар роҳи оҳани Тошкент кор мекард. Соли 1905 дар ин ҷо дар корпартой иштирок намуд.

Ҳуҷҷатҳои бо мурури замон зардшуда нақл мекунанд, ки тобистони соли 1906

И. С. Бушуевро барои дар ҳаракати революционӣ иштирок карданаш аз кор холӣ мекунанд. Соли 1907 департаменти полиция, ки ба муборизаи зидди ҳаракати революционӣ роҳбарӣ мекард, ба губернатори Оренбург бо мӯҳри «Маҳбус», «Махфӣ» ҳуҷҷат мефиристонад, ки дар он гуфта мешуд:

«Баъди дар Маҷлиси махсуси мувофиқи моддаи 34 низомнома дар бораи бехатарии давлат ташкилёфта муҳокима шудани кори маҳбусони ҳабсхонаи Оренбург: деҳқони губернияи Уфа Кузьма Фёдорович Захаров, деҳқони губернияи Тамбов Иван Степанович Бушуев, мещани шаҳри Ряжск Гаврил Николаевич Михайлов, казаки станцияи Конбровжевск Георгий Михайлович Евсеев, прапорщики запаси армия Александр Георгиевич Маркин, рӯйхатчии коллеҷи губернияи Симбирск Дмитрий Степанович Шишов, ки ба ташкилоти пинҳонкори иттифоқи роҳиоҳанчиён мансуб буданашон исбот карда шудааст, ҷаноби вазири корҳои дохилӣ қарор намуд: шахсони номбаршуда ба губернияи Вологодск ба зери назорати полиция фиристода шаванд: Захаров ва Бушуев ба мӯҳлати 2 сол, дигарон ҳар яке ба мӯҳлати як сол, мӯҳлати ҳамаашон аз 30 маи соли 1907 ҳисоб карда шавад».

Иван Степанович дар ин ҷо ҳам муборизаро ба муқобили ҳукумати подшоҳӣ давом дод. Вай дар ташкили журнали «Железнодорожная заря» иштирок кард. Сармақола бо унвони «Барои пароканда намудани Думаи II Давлатӣ» ва шеъре, ки халқи империяи Россияро ба мубориза бар зидди мутлақият даъват мекард, дар шумораи якуми он дар зери таҳрири Бушуев нашр гардиданд.

Соли 1908 Бушуевро сессияи сайёри палатаи судии Саратов суд кард. Суд пинҳонӣ барпо гардида, ҳукм баровард, ки ӯ ба мӯҳлати 3 моҳ дар крепость нигоҳ дошта шавад. Вай дар муддати ду соли бадарға бо бисьёр революционерон, аз ҷумла бо Михаил Иванович Калинин шинос шуд.

Баъд аз тамом шудани мӯҳлати бадарға Иван Степанович хеле вақт бекор гашт. Фақат соли 1912 ба системаи роҳи оҳан ба кор даромад. Моҳи маи соли 1917 ба станцияи роҳи оҳани Бухоро сардор таъин шуд, вале соли 1918 дар натиҷаи ба фалокат дучор гардидани поезд сахт маъюб шуда, корро маҷбуран партофт. Баъд аз шифо ёфтанаш Бушуев дар станцияҳои роҳи оҳани Алма-Ато ва дар шаҳри Тошкент кор кард. Соли 1932 ба Тоҷикистон омад ва дере нагузашта ӯро ба райони Файзобод ба вазифаи намояндаи идораи маҳсулоттайёркунии район фиристоданд. Соли 1934 ба сабаби касалӣ ба ӯ нафақаи шахсии аҳамияти республикавӣ таъин намуданд. Духтари Иван Степанович номзади илми тиб, доценти Институти давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино Галина Ивановна ҳозир ҳам дар Душанбе зиндагӣ мекунад.

**Гервасий Тимофеевич Каптюшин** (1886—1968), аъзои КПСС аз соли 1920, иштирокчии се революция, аз соли 1930 то охири умри худ дар Тоҷикистон, дар вилояти Кӯлоб зиндагӣ кард.

Вақте ки Гервасий ҳанӯз хурдсол буд, падари ӯ деҳқони камбағал Тимофей Каптюшинро бадарға карданд. Гервасий дар хонаводаи помещикон мардикор шуда кор мекард. Дар айни ҳол бо революционерон шинос шуда, бо онҳо ҳамкорӣ ва соли 1905 дар оташзании хонаҳои помещикон фаъолона иштирок намуд, ки барои ин ӯро ба муддати якуним сол ҳабс карданд ва мӯҳлати ҷазоро дар ҳабсхонаи Смоленск гузаронд. Соли 1907 Каптюшин барои пропагандаи идеяҳои революционӣ ва паҳн кардани варақаҳо ба деҳаи Рождественкои вилояти Акмолинск бадарға карда шуд.

Гервасий Тимофеевич солҳои 1914—1918 дар армияи амалкунанда хизмат мекунад, дар вақти Революцияи февралӣ раиси комитети солдатҳо интихоб мешавад ва яке аз ташкилотчиёни газетаи «Окопная правда» буд. Дар рӯзҳои октябри соли 1917 дар штурм ва гирифтани Қасри зимистона иштирок намуд. Он вақт дар Смольный ба ӯ дидани В. И. Ленин муяссар шуд.

Баъд аз ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь Гервасий Тимофеевич Каптюшин бо душманони революция фаъолона мубориза мебарад. Собиқ командири отряди партизании таъиноти махсуси Армияи 5-ум Лидберг менависад, ки Каптюшин «аз моҳи марти соли 1919 дар отряди ман... ҷонишини командири отряд буд, супоришҳои супурдашударо аз сидқи дил иҷро мекард, бовиҷдон ва вазифашинос буд, ӯро ба станцияи Петухово барои овардани 25 ҳазор тир ва 150 милтиқ фиристода будем, аз даштҳои Сибирь худаш танҳо гузашта, ба Акмолов расид ва ба ҳуҷуми чандинкаратаи дастаҳои гвардиячиёни сафед нигоҳ накарда, ярокҳоро гирифта омад. Ҳангоми ташкили полки ба номи Урицкий командири эскадрони 4-ум таъин шуд».

Гервасий Тимофеевич Каптюшин ташкилотчии отряди партизанӣ дар ақибгоҳи Колчак буд. Моҳи августи соли 1919 отряди ӯ ба қӯшунҳои доимӣ ҳамроҳ шуд.

Баъд аз ҷанги гражданӣ Гервасий Тимофеевич ба деҳаи Рождественко баргашт, дар ин ҷо раиси колхози «Труд Груток», раиси иттифоқи колхозии район шуда кор кард. Охирҳои соли 1930 ба ихтиёри Бюрои Осиёи Миёна фиристода шуд, аз он ҷо ӯро ба Тоҷикистон фиристоданд, дар заводҳои пахтаи Фархор, Кӯлоб директор шуда кор кард.

Гервасий Тимофеевич Каптюшин ҳангоми дар нафақа буданаш ҳам дар ҳаёти ҷамъиятӣ фаъолона иштирок мекард, раиси совети нафақахӯрони шаҳри Кӯлоб буд.

**Александр Иванович Казаров** соли 1882 дар деҳаи Хинзарески райони Зангизури вилояти Ереван дар оилаи камбағал таваллуд шудааст. Ҳукумати подшоҳӣ мактаби деҳаро, ки ӯ дар он ҷо мехонд, баст. Мӯҳтоҷӣ ӯро маҷбур кард, ки барои пулкоркунӣ ба Боку равад, ки дар он ҷо ӯ ба устохонаи челонгарии фирмаи «Андро-

ник» шогирд шуда ба кор даромад. Соли 1898 ба кони рафоқати Боку ба сифати коргари пармагарӣ гузашт, дар корпартоии машҳури солҳои 1904—1905 иштирок намуд, тобистони соли 1905 жандармерияи подшоҳӣ ӯро ба ҳабс гирифт, 7 моҳ маҳбус буд, баъд ба берун аз ҳудуди губернияи Боку бадарға карда шуд.

Соли 1916 Александр Иванович ба ташкилоти большевикии социал-демократии пинҳонкор дохил шуд, соли 1917 дар шаҳри Екатеринославль аскари ихтиёрии отряди Армияи Сурх мешавад, дар ҷангҳо ба муқобили Деникин ва Врангель иштирок мекунад, соли 1921 ба ихтиёри дивизияи дар Ереван будаи Арманистон фиристода мешавад.

Баъди даҳ сол Александр Иванович Казаров ба Сталинобод омада, дар ин ҷо то соли 1944 директори заводи хишт шуда кор мекунад. Умри боқимондаи худро дар шаҳр мегузаронад.

**Иван Кузьмич Сиренко** (1871—1948) дар охирҳои асри гузашта дар Осиёи Миёна, дар шаҳри Когон дар хизмати ҳарбӣ буд. Баъд аз ҷавоб шудан аз хизмати ҳарбӣ соли 1899 дар роҳи оҳани Осиёи Миёна кор мекунад. Фаъолияти пинҳонкории ӯ аз соли 1903 сар мешавад: дар шаҳри Чорҷӯй аъзои Комитети революционии корпартоӣ буд. Адабиёти ғайрилегалиро паҳн мекард, дар байни коргарон ва дар қисмҳои ҳарбӣ пропаганда мебурд. Барои ба шӯриши яроқнок даъват карданаш ба қалъаи Кушка бадарға мекунанд.

Моҳи феврали соли 1930 Комитети Иҷроияи Марказии Советҳои депутатҳои коргарон, деҳқонон ва аскарони сурхи Республикаи Советии Социалистии Ӯзбекистон ба Иван Кузьмич Сиренко барои кори бисьёрсола ва муносибати намунавиаш ба иҷрои вазифаи хизматӣ, инчунин барои дар ҳаракати революционӣ ва дар фронтҳои Фарғонаю Закавказия дар сафҳои Гвардияи Сурх иштирок карданаш унвони «Қаҳрамони Меҳнат» дод.

Сиренко солҳои 30-юм ба Тоҷикистон омад, дар пойтахти республика зиндагӣ ва кор кард. Моҳи декабри соли 1935 ба нафақа баромад. Вай соли 1948 вафот кард, қабраш дар сарзамини тоҷикон мебошад.

...Дар ин сатрҳои кӯтоҳ ҳаёти чор нафар одамони наҷиб тасвир шудаанд. Ҳоло ягон нафари онҳо дар қайди ҳаёт нестанд, вале кор ва номҳояшон дар хотири халқ боқӣ мондаанд.

**М. БОЗОРБОЕВА,**
**мудири шӯъбаи Архиви давлатии марказии РСС Тоҷикистон,**
**Б. ИСМОИЛОВА,**
**номзади илми таърих.**

# ЛОИҲАИ ПЛАТФОРМАИ ПАРТИЯИ ПРОЛЕТАРӢ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «ВАЗИФАҲОИ ПРОЛЕТАРИАТ ДАР РЕВОЛЮЦИЯИ МО»

АСАРИ В. И. Ленин «Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо» 10 апрели соли 1917 ҳамчун лоиҳаи вазифаҳо ва талаботи муҳимтарини партияи большевикӣ дар арафаи конференцияи VII умумироссиягии РСДРП навишта шудааст. Он шарҳи васеи Тезисҳои апрелӣ мебошад, ки дар онҳо қудрати Ленин ҳамчун назариётчии гениалӣ ва доҳии революция равшан зоҳир гардид.

Владимир Ильич Ленин вазъияти дохилии партияро дар апрели соли 1917 тавсиф намуда, навишта буд: «Ҳам тезисҳо ва ҳам маърӯзаи ман дар байни худи большевикон... ихтилофҳо ба вуҷуд оварданд... Мо баъд аз як қатор машварат бо як овоз ба чунин хулоса омадем, ки аз ҳама маъқултар аст дар бораи ин ихтилофҳо ошкоро мунозира кунем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 24).

Дар рафти мубоҳиса В. И. Ленин асарҳои худ «Мо чӣ тавр омада расидем», «Мактубҳо дар бораи тактика», «Дар бораи дуҳокимиятӣ»-ро навишта буд. Дар брошюраи «Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо» Владимир Ильич муҳимтарин нуктаҳои Тезисҳои апрелиро асоснок намуда, онҳоро тавзеҳ дода буд. Асарҳои мазкур ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти программавӣ гардиданд. Онҳо барои амиқ фаҳмидан ва дарк намудани плани илман асоснокшудаи гузаштан аз марҳалаи демократӣ ба марҳалаи социалистии революция, муносибати пролетариат ва партияи он нисбат ба ҷанг ва Ҳукумати муваққатии буржуазӣ, нисбат ба республикаи Советҳо ва масъалаи миллӣ ёрӣ расонданд.

14 апрели соли 1917 Конференцияи умумишаҳрии петроградии большевикон ба кор шурӯъ намуд. Пас аз маърӯзаи В. И. Ленин аксарияти комили вакилон ба тарафдории резолюцияи вай, ки дар рӯҳи лоиҳаи платформаи партияи пролетарӣ тартиб дода шуда буд, изҳори ақида намуданд. Баъд идеяҳои ленинирo ташкилотҳои партиявии Москва, Луганск, Воронеж, Ростов ва дигар ташкилотҳои партиявии мамлакат маъқул донистанд. Дар атрофи тезисҳои ленинӣ дар миқёси мамлакат муттаҳидшавии минбаъдаи партияро конференцияи VII (апрелии) умумироссиягии партияи большевикон, ки 24—29 апрели соли 1917 дар Петроград шуда гузашт, анҷом дод.

Брошюраи «Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо» моҳи сентябри соли 1917 чоп карда шуд. Дар арафаи Конференцияи апрелӣ ва дар рафти он бошад, якчанд нусха матни брошюраи оянда ба таври чопи машинка дар байни аъзоёни партия паҳн карда шуд, ки дар асоси он лоиҳаи аввалаи резолюцияи Конференцияи VII умумироссиягии РСДРП тартиб дода шуда буд.

«Миллионҳо ва даҳҳо миллион одамоне, ки аз ҷиҳати сиёсӣ даҳ сол дар хоб буданд, аз ҷиҳати сиёсӣ дар зери зулми даҳшатангези царизм ва дар зери кори каторгагӣ барои помещикону фабрикантҳо азоб дида буданд, бедор гардида, ба сиёсат ҷалб шуданд». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 45—46). Бо сарнагун шудани мутлақияти подшоҳӣ марҳалаи якум — марҳалаи демократии революция ба охир расид. Мақсади асосии сиёсӣ —сарнагун кардани мутлақият — ба даст оварда шуд. Вазифаҳои иқтисодии революция, яъне барқарор намудани рӯзи кори ҳаштсоата, мусодираи заминҳои помещикон ва милликунонии замин ба амал баровarда нашуда буданд. Масъалаи ҳокимият, ки чи тавре В. И. Ленин қайд мекард, масъалаи асосии ҳар навъ революция аст, низ ҳал нашуда монд.

Хусусияти вазъияти сиёсӣ дар он буд, ки дар мамлакат дуҳокимиятӣ ба вуҷуд омад. Революцияи февралии соли 1917 на диктатураи «соф» революционӣ-демократии пролетариат ва деҳқонон ва на диктатураи бружуазиро ба миён оварда натавонист. Дар асл, ҳар ду диктатура дар як вақт амал мекарданд. Диктатураи якумро Совети депутатҳои коргарон ва солдатҳои Петроград, диктатураи дуюмро Ҳукумати муваққатӣ татбиқ мекарданд.

Ҳокимияти давлатӣ расман ба Ҳукумати муваққатии буржуазӣ тааллуқ дошт. Совети Петроград, ки дар ихтиёри худ органҳои ҳокимияти давлат, ҳукумати «назораткунандаро» надошт, бевосита ба аксарияти куллии халқ, ба коргарон ва солдатҳои мусаллаҳ такья мекард. Ҳатто князь Львов, якумин раиси Ҳукумати муваққатӣ эътироф намуда буд, ки ҳукумати таҳти идораи вай «ҳокимияти бе қудрат буд дар сурате, ки Совети депутатҳои коргарон қудрати бе ҳокимиятро ташкил медод».

В. И. Ленин исрор мекард, ки пролетариат ба Ҳукумати муваққатӣ ҳеҷ эътимод накунад ва аз ҳар гуна дастгирии он даст кашад. Аммо бо пешниҳод намудани шиори «Ҳукумати муваққатӣ ҳеҷ гуна дастги-

рӣ карда нашавад» ӯ ҳаргиз ба фавран сарнагун кардани он даъват наменамуд. Россия назар ба ҳамаи мамлакатҳои Европа мамлакати бештар майдабуржуазӣ буд ва чунин даъват мавриди дарки табақаҳои васеи буржуазияи майда, ки ҳанӯз побанди муносибати зудбоваронаю бешуурона ба ҳукумат буд, қарор намегирифт. «Муносибати зудбоваронаю бешуурона ба капиталистон, ба бадтарин душманони сулҳ ва социализм, — қайд мекард В. И. Ленин, — ана ҳамин аст характери сиёсати оммаҳо дар Россия... Ана ҳамин аст асоси синфии «созиш»... (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 46). Владимир Ильич ҷобаҷошавии воқеии қувваҳои синфиро дар мамлакат ба назар гирифта, ягона роҳи дар он вақт имконпазири ба дасти Советҳо гузаштани ҳокимият — роҳи тараққии осоиштаи революцияро нишон дод.

Ленин роҳи ба революцияи социалистӣ сабзида расидани революцияи буржуазӣ-демократиро пешбинӣ намуда, дар айни замон шакли сиёсии ҳокимияти пролетариати музаффар — давлати «типи Коммунаи Париж»-ро муайян карда буд, «ки вай ба ҷои армия ва полицияи аз халқ ҷудо, худи халқро бевосита мусаллаҳ мекунад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 52). Оппортунистони Интернационали II ва меньшевикони Россия идеяи Маркс ва Энгельсро дар бораи диктатураи пролетариат таҳриф намуда, аз нишондоди онҳо дар бораи зарурати мубориза барои ташкили давлати демократии типи нави олӣ рӯ гардонда, ба тарафдории республикаи парламентии буржуазӣ баромад мекарданд. В. И. Ленин дар асоси омӯзиши амиқи таҷрибаи Коммунаи Париж ва революцияҳои солҳои 1905—1917 рус ба тарафдории республикаи Советҳо баромад мекард.

«Мо хурофотҳои кӯҳнаи марксизми бардурӯғи аз тарафи ҷанобон Плеханов, Каутский ва шариконашон вайрон кардашударо ҳар қадар тезтар аз худ дур кунем, мо ба халқ барои дарҳол ва дар ҳама ҷо барпо намудани Советҳои коргарон ва деҳқонон ва ба дасти онҳо гирифта додани тамоми ҳаёт ҳар қадар боғайраттар ёрӣ расонем, — навишта буд Ленин, — даъвати Маҷлиси муассисонро ҷаноби Львовҳо ва шариконашон ҳар қадар дертар кашол диҳанд, ҳамон қадар ҳам ба халқ осонтар мешавад, ки Республикаи Советҳои депутатҳои коргарон ва деҳқононро ихтиёр кунад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 54). Ленин дар як қатор асарҳои баъдтар навиштааш афзалияти Ҳокимияти Советиро нисбат ба республикаи парламентии буржуазӣ нишон дода, дар айни замон таъкид мекард, ки гузаштан аз капитализм ба социализм дар мамлакатҳои гуногун метавонад боиси ба майдон омадани шаклҳои зиёди сиёсӣ гардад, вале моҳияти онҳо якто — диктатураи пролетариат мебошад.

Дар асари В. И. Ленин «Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо» масъалаи ҷанг ва сулҳ мақоми махсусе дорад. Ҷанг, нишон дода буд Ленин, баъд аз революцияи февралӣ ҳам бешубҳа ҳамчун ҷанги ғоратгарона ва империалистӣ боқӣ монд. Мушкилии вазъият дар он буд, ки оммаҳои васеъ мавқеи «мудофиаи революциониро» ишғол карданд, ки ба ин амал онҳоро меньшевикон ва эсерҳо водор менамуданд. Буржуазия бо ёрии партияҳои созишкор аз рӯҳияи миллӣ-ватандӯстии халқ истифода намуда, оммаҳои аз таҷрибаи сиёсӣ бебаҳраро маҷбур мекард бовар кунанд, ки баъд аз сарнагун шудани ҳукумати подшоҳӣ ҷанг барои Россия дигар ҷанги империалистӣ нест, он ба ҷанги революционӣ ва мудофиавӣ мубаддал гардидааст.

В. И. Ленин даъват менамуд, ки дар байни мудофиачиёни поквиҷдон босабру тоқат кори фаҳмондадиҳӣ ба роҳ монда, «мудофиачигии» бадқасдонаи доҳиёни партияҳои эсерӣ-меньшевикӣ фош карда шавад.

Дар «Вазифаҳои пролетариат дар революцияи мо» программаи тадбирҳои иқтисодӣ асоснок карда шудаанд, ки ба амал баровардани онҳо мавқеъҳои синфҳои истисморкунандаро хароб сохта, ба дигаргунсозиҳои социалистӣ гузаштанро тайёр менамуд. В. И. Ленин мусодираи заминҳои помещикон ва дар асоси ин милликунонии ҳамаи заминҳои мамлакат, ба Советҳои депутатҳои деҳқонон ва батракҳо додани ҳуқуқи ба заминҳо ихтиёрдорӣ кардан, ба як банки умумимиллӣ фавран муттаҳид кардани ҳамаи банкҳои мамлакат ва ба онҳо ҷорӣ намудани назорати Советҳои депутатҳои коргарон ва солдатҳо, ҷорӣ намудани назорати Советҳо ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва тақсимоти маҳсулотро аз ҷумлаи чунин дигаргуниҳо медонист. Ҳамаи ин ҳанӯз маънои нест кардани капитализм ва бевосита «ҷорӣ намудани социализмро» надошт, аммо инҳо тадбирҳое буданд, ки ба сӯи дигаргуниҳои амиқ дар сохти социалӣ-иқтисодии Россия, ба сӯи харобшавии асосҳои капитализм мебурданд.

Дар мубориза барои революцияи социалистӣ роли партияи большевикӣ ҳамчун ташкилотчӣ ва роҳбари оммаҳо баланд мешуд. Бинобар ин чӣ дар тезисҳо ва чӣ дар брошюра В. И. Ленин оид ба мустаҳкам намудани партия ва пурзӯр кардани қобилияти ҷангии он як қатор тадбирҳо муайян намуд. Дар байни онҳо асосиашон фавран даъват кардани съезди партия, аз нав дида баромадани программаи партиявӣ, тағйир додани номи партия, ташкили Интернационали нави III Коммунистӣ ба шумор мерафтанд. Маҳз ба мо, маҳз ҳозир лозим аст, ки бе таъхир Интернационали нави революционии пролетарӣ барпо намоем...», — даъват мекард В. И. Ленин. (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 68). Дар ин амр В. И. Ленин зуҳуроти олии интернационализми большевиконро медид.

Амиқӣ ва шуҷоатмандии афкори эҷодии В. И. Ленин, маҳорати таҳлили сиёсӣ ва социалӣ-иқтисодии вай, санъати ташкилотчигии вай, садоқати бепоёни ӯ ба манфиатҳои синфи коргар — ҳамаи инро ҳоло Партияи Коммунистӣ дар планҳои стратегӣ ва қарорҳо амалӣ мегардонад. Дигаргуниҳои бузург, навсозии сифатии тамоми ҳаёти мамлакат идомаи кори Октябри Кабир дар марҳалаи нави таърихии пешрафти мо мебошанд.

**А. ФУЗАЙЛОВ,**
**номзади илми таърих.**

# САВИЯИ ИЛМИИ МАҚОЛАҲОРО ЧӢ ПАСТ МЕКУНАД?

ДАР ТӮЛИ тамоми таърихи мамлакати мо Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ ба масъалаи муҳофизати модарону кӯдакон диққати ҷиддӣ медоданд. Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС муҳофизати модару кӯдак вазифаи аввалиндараҷаи ҳам илми тиб ва ҳам соҳаи нигаҳдории тандурустии умуман мамлакат эълон карда шудааст. Ин масъалаҳоро олимону мутахассисони республикаамон, ки хусусияти фарққунандаи он дараҷаи баланди таваллуд мебошад, чӣ тавр ҳал мекунанд?

Таҳлили материалҳои соли 1986 дар журнали «Нигаҳдории тандурустии Тоҷикистон» дарҷгардида нишон дод, ки масъалаҳои мазкур дар саҳифаҳои нашрияи ягонаи илмии тиббии республика ҳанӯз ба таври бояду шояд инъикос наёфтаанд, ҳарчанд ки аз миқдори умумии мақолаҳои чопшуда 16 фоизашон ба мавзӯи номбурда бахшида шудаанд.

Фасли акушерӣ дар журнал ҳамагӣ ҳашт мақоларо дар бар гирифтааст, ки нисфи онҳо ба проблемаи камхунии занони ҳомила бахшида шудааст. Аҳамияти ин проблемаро васеъ паҳн гардидани камхунии занони синну соли тазаккурӣ (репродуктивӣ) ва дар ин асос ҳангоми ҳомила заҳролудшавӣ, хунравӣ барин иллатҳои хавфнок, инчунин таъсири манфӣ ба насл, дараҷаи баланди касалшавӣ ва фавти кӯдакони навзод ва хурдсол муайян мекунад. Дар ду мақолаи обзорӣ («Хусусияти мубодилаи эритроцитҳо ҳангоми камхунӣ ва ҳолати кори системаи хунгузар», «Нарасидани оҳан дар ҷисми модар ва ҳолати тансиҳатии кӯдакони навзод ва хурдсол») дар асоси таҳлили муфассали адабиёти ватанӣ ва хориҷӣ донишҳои ҳозира дар бораи процессҳои мубодилавӣ дар эритроцитҳо ҳангоми камхунии физиологӣ ва нуқси занони ҳомила, дар бораи алоқаи мутақобилаи мубодилаи оҳан дар ҷисми модар ва тифл, инчунин таъсири камхунии модар ба тансиҳатии кӯдаки навзод ва ширмак ҷамъбаст карда шудаанд.

Материалҳои ба ёрии духтури таҷрибакор чопшуда барои духтурони акушеру гинеколог басо мароқангезанд. Онҳо ба забони оммафаҳм ва дар асоси комьёбиҳои охирини илми тиб навишта шуда, дар бораи этиопатогенези иллати ҳамроҳак, усулҳои ташхис ва табобати он, муоинаи диспансерӣ ва табобати ғайриҷарроҳии иллати бачадон, дар бораи ҳолати функционалии миокард дар занони ҳомила, тағьироти иммунологӣ ҳангоми ҷараёни физиологӣ ва нуқси ҳомила (муаллифон Л. И. Трубникова, З. А. Аҳмадова, Л. В. Тихонова, В. С. Горенбаум) тасаввуроти ҳозиразамон мебахшанд.

Олимони соҳаи тибби республика (М. Т. Пӯлодова, Т. Д. Исмоилова, Ф. М. Абдураҳмонов) таъсири омилҳои истеҳсолӣ ба функцияи тазаккури занони машғули пахтакорӣ, тағьироти морфологию функционалии системаи бачадон — ҳамроҳак — насл ҳангоми токсикози ҳомила барин проблемаҳои муҳимро таҳқиқ кардаанд. Дар баробари ин бояд қайд кард, ки дараҷаи илмии ин тадқиқотҳо ғайрикифоя аст. Хулосаҳои муаллифон на ҳамеша асоснокانд ва бисьёр вақт бо материали амалӣ собит нашудаанд.

Дар фасли касалиҳои кӯдакон дар журнал 16 мақолаи калон чоп шудааст. Мақолаҳо гуногунҷабҳаанд. Мақолаи обзории «Рахити кӯдакон» (Е. А. Сердцева), ки дар он дар бораи механизмҳои этиопатогенетикии инкишофи рахит дар кӯдакон, усулҳои ташхиси он маълумотҳои навтарин оварда, масъалаҳое номбар карда мешаванд, ки минбаъда омӯхтан тақозо доранд, ҳам барои кормандони илмӣ ва ҳам барои духтурони таҷрибакор ба андозаи калон мароқангезанд.

Дар мақолаҳое, ки натиҷаҳои тадқиқоти шахсиро инъикос менамоянд, дар бораи хусусиятҳои хоси иммунитети гуморалӣ ҳангоми сахт сироятнок шудани рӯда, сироятнокшавии сальмонеллезӣ, роли простогландинҳо дар патогенези инкишофи касалиҳои ғайрисироятии респираторӣ дар бачаҳои норасо маълумот дода шудааст (Б. Я. Вялушкин, Ш. В. Раҷабов, В. И. Суҷкова). Аксари тадқиқотҳо ба дараҷаи баланди илмӣ, бо истифодаи усулҳои ҳозиразамони ахборотӣ ба ҷо оварда шудаанд. Дар ин бобат тадқиқоти А. Я. Бронштейн ҷолиби диққат аст. Вай усули камхарҷи ташхиси гепатити вирусии беаломатро кор карда баромад, ки дар лабораторияҳои муқаррарии клиникӣ татбиқ кардан мумкин аст.

Дар фасли «Ба ёрии духтури таҷрибакор» оид ба чунин проблемаҳои муҳим, амсоли хусусиятҳои хоси ҷараёни тарбоди кӯдакон дар шароити республика, ташхиси касалиҳои роҳҳои талхагузар, омилҳои хатари иллати модарзодии дил, вариантҳои клиникии энцефалопатӣ мақолаҳо чоп шудаанд (С. С. Давутова, Е. Ф. Сергеева, Н. Т. Мансурхӯҷаева, Ш. Раҷабалиев). Ҳамаи онҳо, бешубҳа, барои духтурони касалиҳои кӯдакон ҳангоми муқаррар наму-

дани касалиҳо ва интихоби роҳи дурусти муоличаи онҳо муфиданд.

Дар мақолаҳое, ки масъалаҳои муоинаи диспансерии кӯдаконро баён мекунанд, доир ба гузарондани диспансеризация ва марҳалаҳои он тавсияҳо дода, хусусиятҳои хоси муоинаи диспансерии кӯдакон бо патологияи ҷарроҳӣ муҳокима карда мешаванд. (С. М. Кабулова, А. Т. Пӯлодов).

Аммо лаҳзаҳое ҳастанд, ки боиси ташвиши ҷиддӣ мешаванд. Дар мақолаҳои ба проблемаҳои муҳофизати саломатии модару кӯдак бахшидашуда ташкили умури ёрии тиббии таваллуд ва ёрии педиатрӣ, диспансеризацияи занони республика, шаклҳои вазнини патологияи акушерӣ, ки сабабгори асосии фавти модарон мегарданд, физиология ва патологияи давраи навзодӣ, касалии респираторни кӯдакон барин масъалаҳои муҳим амалан инъикос наёфтаанд. Се кафедраи акушерӣ ва гинекологияи Институти давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино, ки дар онҳо зиёда аз 50 нафар профессорону муаллимон кор мекунанд, танҳо се мақола чоп кардаанд, ки ин аз хусуси тамоман ғайрикифоя истифода бурда шудани нерӯи илмии коллективи мазкур гувоҳӣ медиҳад. Вазъияти инъикоси масъалаҳои педиатрия низ ҳамин гуна аст: шаш кафедраи махсуси педиатрии институти номбурда ҳамагӣ ҳашт мақола чоп кардаасту халос. Институти тадқиқоти илмии муҳофизати модару кӯдаки Тоҷикистон бошад, фақат як мақола тайёр кардааст.

Чунон ки зикр ёфт, на ҳамаи мақолаҳои дар журнал чопшуда мувофиқи талаботи имрӯза навишта шудаанд. Ҳаминро бояд қайд намуд, ки дар амал ҳамаи кафедраҳои Институти давлатии тиббии Тоҷикистон, қатъи назар аз неруи илмӣ ва моддию техникиашон, амалан иҷрокунандаи мустақилонаи корҳои тадқиқоти илмӣ мебошанд. Шояд мувофиқи мақсад мебуд, агар ҷидду ҷаҳди коллективҳои якчанд кафедраи ҳамсоҳа барои иҷрои як вазифаи муҳим муттаҳид карда мешуд. Ин, бешубҳа, барои ҳалли проблемаҳои муҳимтарини нигаҳдории тандурустии республика имконияти бештаре медод. Вазифаи гирд овардани нерӯи илмии республикаро дар самтҳои муҳимтар бояд Институти тадқиқоти илмии модару кӯдак ба зимма гирад, зеро вай дар Тоҷикистон ягона муассисаи илмии оид ба муҳофизати модару кӯдак мебошад.

Дар республика набудани умури ахбороти тиббӣ яке аз проблемаҳои ҳалталаб мебошад. Умури ахбороти дар структураи Институти тадқиқоти илмии эпидемиология ва гигиена мавҷудбуда ҳозир талаботи илми тибро қонеъ карда наметавонад. Коллективи камшумори шӯъба миқдори тарафтафзояндаи ахборотро амалан таҳлил карда наметавонад. Набудани ягон хел воситаи техникии таҳлили ахборот аҳволро боз ҳам душвортар мегардонад. Бо кадрҳо мустаҳкам намудани умури ахбороти тиббӣ, бо таҷҳизоти ҳозиразамон таъмин кардани он, бешубҳа, барои минбаъд баланд гардидани дараҷаи тадқиқоти илмии соҳаи тиб шароити хеле мусоид муҳайё месозад.

Ҳамаи ин омилҳоро ба назар гирифта, дараҷаи бағоят пасти илмии асарҳои пешниҳодкардаи кафедраи № 2 касалиҳои бачагонаи Институти давлатии тиббии Тоҷикистонро қайд накардан мумкин нест. Масалан, дар натиҷаи муносибати нодурусти методологӣ ба ҳалли масъала меъёрҳои ҷараёни клиникии таклифкардаи муаллиф А. М. Мироҷилова асоси илмӣ надоранд. Ба замми ин мақолаҳо нағз таҳрир нашудаанд.

Чи тавре ки таҳлил нишон медиҳад, яке аз сабабҳои асосии кам шудани мақолаҳои илмӣ дар мавзӯи муҳофизати модару кӯдак дар журнали «Нигаҳдории тандурустии Тоҷикистон» пеш аз ҳама мӯҳлати тӯлонии аз рӯзи ба редакция омадани мақола то чоп шудани он (1,5—2 сол ва зиёда аз он) мебошад. Чунончи, аз шаш мақолаи соли 1985 барои журнал тайёркардаи ходимони Институти тадқиқоти илмии муҳофизати модару кӯдаки Тоҷикистон то ин дам танҳо яктоаш чоп шудаасту халос. Панҷ мақолаи худи ҳамон сол ба матбуоти марказӣ фиристодашуда аллакай чоп шуд. Шояд чунин факт низ роли муҳим мебозад, ки ҳангоми баҳо додан ба фаъолияти илмии муассисаҳо танҳо мақолаҳои дар матбуоти марказӣ чопшуда ба назар гирифта мешаванд, ки ин мутахассисонро ба навиштани мақолаҳо барои журнали республикавӣ ҳавасманд намегардонад.

# МАРҲАЛАҲОИ СОХТМОНИ МАКТАБИ СОВЕТӢ ДАР ТОҶИКИСТОН

МАКТАБ ҳамчун яке аз муассисаҳои муҳими социалӣ диққати аҳли ҷамъиятро беш аз пеш ба худ ҷалб менамояд. Дар вақти ҳозира проблемаҳои таълими мактаб дар тадқиқотҳои махсуси илмӣ, дар саҳифаҳои газетаю журналҳо, дар намоишҳои телевизион васеъ муҳокима карда мешаванд. Ба ҷустуҷӯи роҳҳои баланд бардоштани сифати таълим ва тарбияи насли наврас ҳама ва ҳар кас мароқ зоҳир мекунад. Барои ҳамин ҳам программаи дар «Роҳҳои асосии ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ» баёнкардашударо тамоми халқ маъқул донист.

Ба муносибати дар мамлакат иҷро карда шудани вазифаҳои маълумоти умумии миёнаи ҳатмӣ ва ислоҳоти мактаб дар солҳои 70—80-ум зарурати ҷамъбаст ва аз ҷиҳати назариявӣ дарк кардани ҳамаи материалҳои дар процесси пайдоиш, ташаккул ва тараққиёти мактаби советӣ ғуншуда ба миён омад. Барои ҷустуҷӯи шаклу усулҳои бештар самарабахши инкишофи таълиму тарбия пеш аз ҳама таҳлили ҳартарафаи процессҳое заруранд, ки дар мактабҳои ҳозира ба амал омада истодаанд.

Асари аъзо-корреспонденти Академияи илмҳои педагогии СССР, доктори илмҳои педагогӣ И. Обидов «Аз маълумоти ибтидой ба маълумоти умумии миёна»* ба инкишофи мактаби маълумоти умумии РСС Тоҷикистон дар солҳои 1917—1984 бахшида шудааст. Вай аз панҷ қисм иборат буда, марҳалаҳои асосии таърих ва вазъияти ҳозираи таълимро дар мактабҳои республика инъикос менамояд.

Масъалаҳои мактаби маълумоти умумӣ дар бисьёр китобҳои пешинаи И. Обидов, ки солҳои 1917—1970-ро ба тариқи хронологӣ дар бар мегиранд, инъикос ёфтаанд. Китоби тақризшаванда тадқиқоти оригинале мебошад, ки муаллиф бори аввал ба ҷо овардааст. Дар китоб асарҳои классикони марксизм-ленинизм, ҳуҷҷатҳои партиявӣ ва давлатӣ, материалҳои архив, асарҳои педагогҳои машҳур, адабиёти хотиравӣ, маълумотҳои гуногуни статистикӣ фаровон истифода шудаанд.

Ба сифати принципи методологӣ чунин нишондоди В. И. Ленин истифода шудааст, ки барои ҳалли илмии масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ бояд «...алоқаи асосии таърихиро фаромӯш накунем, ба ҳар як масъала аз чунин нуқтаи назар нигоҳ кунем, ки ягон ҳодисаи маълум дар таърих чӣ гуна пайдо шудааст, ин ҳодиса дар тараққии худ чӣ гуна давраҳои асосиро гузаштааст, ва аз нуқтаи назари ин тараққии вай нигоҳ кунем, ки ҳоло ин чиз ба чӣ мубаддал шудааст». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 506).

Системаи советии маорифи халқ дар пеши назари хонанда ҳамчун яке аз музаффариятҳои Революцияи Кабири Социалистии Октябрь зоҳир мегардад: ғамхорӣ дар бораи кӯдакон, маълумот ва тарбияи онҳо вазифаи якумдараҷаи давлатӣ эълон шуда буд.

Муаллиф марҳалаҳои таърихии ташаккули мактаби советиро дар Тоҷикистон тасвир намуда, мунтазамии ин процесси мураккабро нишон додааст. Коркунони маорифи халқи республика хусусан солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ ба душвориҳои зиёде дучор шуданд.

Китоб ба забони саҳеҳу фаҳмо, барои доираи васеи хонандагон навишта шудааст. Вале баъзе камбудиҳоро, ки дар он ҷой доранд, низ қайд карданием. Дар китоб маълумоту рақамҳои бисьёре (саҳ. 37, 38..., 61, 62..., 102, 103..., 165, 166 ва ғайра) оварда шудаанд, ки таҳқиқи проблемаҳои асосиро мушкил мегардонанд. Зикри сатҳии маълумотҳои ҷузъӣ таассурот намебахшад, онҳоро дар хотир нигоҳ доштан мушкил аст.

Маълумотҳои рақамиро дар ҷадвалҳои махсус (чуноне, ки муаллиф дар саҳифаҳои 39, 53, 59, 75, 146 кардааст) гирд овардан, дар баробари ин нишондиҳандаҳои миқдории солҳои алоҳидаро камтар кардан мумкин буд. Дар ин сурат, ба назари мо, асар бурд мекард.

Муаллиф тағьиротҳои сифатиеро, ки дар системаи мактабҳои маълумоти умумии республика ба амал омадааст, нишон додааст. Дар айни замон, ба назари мо, чунин масъалаҳоро, монанди идора намудани мактабҳо, такмили шаклу усулҳои таълим дар мактабҳо (ибтидой, миёнаи нопурра ва, ниҳоят, миёнаи пурра бо таълими истеҳсолӣ) муфассал тадқиқ кардан лозим буд. Хуб мебуд, агар талаботи тағьирёбанда нисбат ба ташкили худи процесси таълим ва кори тарбиявӣ дар мактаб нишон дода, таҷрибаи пешқадам таҳлил ва ҷамъбаст карда мешуд. Сухан дар бораи таҷрибаи пуркимати коллективҳои пешқадами педагогӣ, ки дар ҳамаи марҳалаҳои таърихи мактабҳои маълумоти умумӣ буданд, дар бораи таҷрибае меравад, ки бояд дастраси ҳар як муаллим,

* Обидов И. «Аз маълумоти ибтидой ба маълумоти умумии миёна». Душанбе. «Маориф». 1986. 176 саҳ., ба забони тоҷикӣ.

ҳар як коркуни маорифи халқ карда шавад.

Дар саҳифаҳои китоб, ки бевосита ба мактаби маълумоти умумӣ бахшида шудааст, образи муаллим, муаллими советиро, ки аз рӯзҳои аввали мавҷудияти мактабҳои мо татбиққунандаи сиёсати партия буда, дар ташаккули принципҳои идеявӣ ва ахлоқии одами ҷамъияти коммунистӣ фаъолона иштирок менамояд, дидан мехостем. Ин ё он муаллим ба ганҷинаи умумии таҷрибаи пешқадами педагогии республика чӣ ҳисса гузошт? Аз он насли ҳозираи муаллимони ҷавон бояд чӣ омӯзанд ва чиро омӯхта метавонанд?

Вале ин ва дигар камбудиҳои асари И. Обидов «Аз маълумоти ибтидоӣ ба маълумоти умумии миёна» қимати онро паст намекунанд. Тадқиқот актуалӣ, аз маълумотҳо бой мебошад. Коркунони маориф аз он ба як қатор саволҳои рӯзмарра, ки ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ба миён гузоштааст, ҷавоби асосноки илмӣ ёфта метавонанд. Китоб аз бисьёр ҷиҳат норасоиҳоеро, ки дар даҳсолаҳои охир дар омӯхтани таърихи ташаккул ва инкишофи мактабҳои маълумоти умумии республика ҷой доштанд, бартараф мекунад.

Албатта, дар як тадқиқот ҳамаи проблемаҳои муҳими ҳаёти серсоҳаи мактабро дар бар гирифтан амри маҳол аст. Чунин масъалаҳо, монанди идомати ташкили процесси таълиму тарбия, такмили программа ва китобҳои дарсӣ, тарбияи идеявию сиёсии талабагон, таълими меҳнат, тайёр намудани кадрҳои педагогӣ барои мактабҳои маълумоти умумӣ, танқиди сохтакориҳои буржуазии мактаби советӣ дар Тоҷикистон ва ғайраро чуқуртар омӯхтан лозим аст. Ба педагогҳо ва таърихчиёни мо лозим меояд, ки давраи муҳими баъди ислоҳотро боз таҳлил ва ҷамъбаст намоянд.

М. БОБОХОНОВ,
доктори илми таърих,
Т. МУНАВВАРОВА,
номзади илми педагогӣ.

# ЗАХИРАҲОИ ТЕЗОНИДАНИ ПРОГРЕССИ ИЛМУ ТЕХНИКА

**НАЗАРОВ Т. Ҳавасмандгардонии прогресси илму техника дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ. Душанбе, Ирфон, 1987, 84 саҳифа.**

Дар асари аъзо-корреспонденти АИ РСС Тоҷикистон Т. Назаров роҳҳои такомулоти минбаъдаи усулҳои иқтисодии таъсиррасонӣ ба тезонидани прогресси илму техника ҳаматарафа тадқиқ гардидаанд.

Яке аз омилҳои самарабахше, ки ба суръати прогресси илму техника таъсир мерасонанд, тарзи тақсимоти фоидаи корхонаю иттиҳодияҳо мебошад.

Дар мамлакати мо дар вақтҳои гуногун системаҳои мухталифи тақсимоти фоида расман санҷида шудаанд. Таҷрибаи калонмиқьёси иқтисодии дар солҳои охири панҷсолаи ёздаҳум гузарондашуда, ки идеяҳои асосии он дар механизми ҳозираи хоҷагидорӣ ифода ёфтаанд, аҳамияти махсус дошт. Муаллиф қайд мекунад, ки дар маҷмӯи усулҳои ҳавасмандгардонии прогресси илму техника усули нормативии тақсимоти фоида аҳамияти калон дорад. Вай коллективҳои меҳнатиро водор месозад, ки неруи техникии мавҷударо, ки ба истифодаи омилҳои интенсивии тараққии иқтисодиёт мусоидат менамояд, беҳтар истифода баранд.

Дар китоб таҳлили роли фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ба афзоиши дараҷаи техникии истеҳсолот дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва амали принципи худмаблағтаъминкунӣ мақоми махсус дорад. Таҳлили тартиби ташаккул ва роҳҳои асосии истифодаи фондҳои номбурда ба муаллиф имкон додаанд, ки дар бобати минбаъд пурзӯр намудани роли онҳо дар тезонидани прогресси илму техника як қатор тадбирҳо таклиф намояд. Ба назари мо, хулосаҳо дар бораи зарурати вусъат додани алоқаи байни ташаккул ва истифодаи фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва нишондиҳандаҳои фаъолияти ҳисоби хоҷагии коллективҳои меҳнатӣ, муқаррар намудани таносуби мусоиди манбаъҳои ташкилдиҳии фондҳо хеле муҳиманд.

Таклифҳои оид ба роҳҳои такомулоти планкашӣ ва бо маблағ таъмин кардани тадбирҳои прогресси илму техника дар дараҷаи вазорату идораҳо, корхонаю иттиҳодияҳо дар шароити барпо намудани фонди ягонаи илм ва техника ҷолиби диққатанд. Хулосаҳо дар бораи аҳамияти таъсиси базаи мустаҳками молиявӣ, пурзӯр кардани механизми қусурбарории фонди ягона, зичтар пайвастани он бо натиҷаҳои ниҳоии прогресси илму техника — самараи иқтисодӣ махсусан мароқангезанд.

Ҳозир ба ҳам таъсиррасонии ҷузъҳои цикли «илм—техника—истеҳсолот» бағоят зарур шуда мондааст. Бинобар ин мехостем кӯшиши муаллифро барои таҳлили комплексии роҳҳои такомулоти усулҳои планкашии процессии инвестиционӣ қайд намоем.

Дар шароити ҳозира масъалаи баҳо додан ба прогрессивӣ будани техника ва технологияҳои нав аҳамияти торафт бештаре пайдо карда истодааст. Дар китоб ба ин масъала, алалхусус ба муносибати вусъат ёфтани кори бо техникаи нав таъмин кардан ва реконструкцияи корхонаю иттиҳодияҳои амалкунанда диққати ҷиддӣ дода шудааст.

Захираҳои тезонидани прогресси илму техника амалан адонашавандаанд ва ошкор намудану истифода бурдани онҳо муносибати ҷасурона, ба ҳалли принципан нави илмию техникӣ диққат доданро тақо-

зо дорад. Ба ин, чи тавре ки муаллиф қайд мекунад, дар натиҷаи куллан дигаргун сохтани системаи планкашӣ, бо пул таъминкунӣ, кредитдиҳӣ, дар истеҳсолот татбиқ намудани тамоми чизи наву пешқадам, ки дар лабораторияҳои илмӣ ва кафедраҳои донишкадаҳои олӣ ба вуҷуд оварда мешаванд, муваффақ шудан мумкин аст. Ин ҷо фаъолгардонии омили инсонӣ бояд роли муҳимтарин бозад. Ба фикри муаллиф, дар ҳар коркун ҳисси чизи наву прогрессивӣ, майли беҳтар истифода бурдани комьёбиҳои илму техникаи ҳозиразамон, ба меҳнат бошуурона муносибат карданро парваридан зарур аст.

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти иқтисодиётамон омили инсонӣ дар соҳаи меҳнати мураккаб, ки дар тавсияҳои илмӣ, офаридани техникаю технологияҳои принципан нав таҷассум меёбад, омили ҳалкунанда мегардад. Бинобар ин ҳавасмандгардонии моддии меҳнати мураккаб ва сифатан нав шарти аввалиндараҷаи ошкор намудани захираҳои омили инсонӣ мебошад. Ба ақидаи мо, муаллиф проблемаҳои фаъолгардонии омили инсониро дар шароити тезонидани прогресси илму техника таҳлил намуда, дуруст қайд мекунад, ки вай бояд аз муқоисаи самараи иқтисодии истифодаи техникаи нав ва андозаи мукофотпулӣ иборат бошад. Дар доираи ҳисоби хоҷагӣ моҳирона ба кор бурдани фишангу омилҳои иқтисодӣ, дар ниҳояти кор, бояд ба ташаббус ва эҷодкории иштироккунандагони истеҳсолот имконияти фаровон муҳайё созад.

Асари Т. Назаров дорои хулосаю тавсияҳои пурқимат мебошад, ки онҳо ба коллективҳои меҳнатӣ барои ҳалли проблемаҳои бағоят мураккаби тезонидани прогресси илму техника кӯмак расонда метавонанд.

**М. НУРМАҲМАДОВ,**
**номзади илми иқтисодӣ.**



Ба матбаа 29.07.87 супурда шуд. Ба чопаш 19.08.87 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашри 16514 (тоҷикӣ — 11743, русӣ 4771). КЛ 02289. Супориши 1402.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон,
Хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон



**Дар шумора:**






11
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**11** ноябрь **1987**

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ ҚМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯ:

Д. А. АШӮРОВ (сармуҳаррир)
Ғ. А. АШӮРОВ
Ҳ. Г. ГАДОЕВ
А. Я. ДАНИЛОВ (ҷонишини сармуҳаррир)
М. И. ИБРОҲИМОВ (котиби масъул)
Ҷ. Ҳ. КАРИМОВ
Ҷ. Л. ЛАТИФОВ
В. И. ЛЫСЕНКОВ
Ю. Е. СУХОВ
Н. А. СУХАЧЕВА
А. Т. ТУРСУНОВ
Ғ. Ҷ. ҶӮРАЕВ

Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов

Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонқулов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:
734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ТАЪРИХ ТАРБИЯТГАР АСТ

ОКТЯБРЬ. РЕВОЛЮЦИЯ. САДОИ ТУПИ «АВРОРА». Акси садои хомӯшнашавандаи онро мо, насли солҳои 80-ум, ҳоло ҳам баръало мешунавем. Ба роҳи дар тӯли даҳсолаҳо тайшуда назар афканда, кас ба комьёбиҳои ба дастомада, ба вусъату шаҳомати корҳои одамони советӣ, ки аввалин дар ҷаҳон давлати социалистӣ барпо намуданд, қоил мешавад. Мегӯянд, ки таърих шоҳиди холис аст. Вай ба қонунҳои худ такья намуда, замони гузаштаро бо тамоми гуногуниҳояш таҳқиқ мекунад. Таърихи Революцияи Октябрь, ки дар тараққиёти аҳли башар тағьироти куллӣ ба амал овард, бо корнамоиҳои миллионҳо қаҳрамонони маълуму номаълум, бо ҷасорати афкор, навоварӣ, бартараф намудани монеаҳои ба назар дафънопазир мунаққаш аст. Ҳар кадоми мо таърихи мамлакати азизамонро медонем. Солҳои аввал. Инҳо солҳои романтикаи революционӣ ва айёми басо пурташвиш буданд. Дар оташи ҷанги гражданӣ на фақат ҳуқуқи зистан, балки идеяҳои нав, ки онҳоро сохти навин ба вуҷуд меоварду на ҳама тарафдорӣ мекарданд, ҳифз карда мешуданд. Мо медонем, ки баъди ду ҷанг—ҷанги якуми империалистӣ ва ҷанги гражданӣ чӣ тавр хоҷагии халқ барқарор карда мешуд. Сипас НЭП (сиёсати нави иқтисодӣ), панҷсолаҳои нахустин. Медонем, ки дар як вақт мамлакат ба зада гардондани таҷовузи фашистӣ тайёрӣ медид ва медонем, ки ғалаба дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба халқи мо чӣ сон гарон афтод...

Барои одамони советӣ ҳар рӯзи баъди Октябрь роҳи ҷустуҷӯ мебошад. Мо кашшофони роҳи тайнашудаи инсонӣ мебошем. Мо ба оянда бо камоли дилпурӣ назар андохта, роҳи стратегии пешравиамонро муайян карда, гузаштаро низ аз хотир намебарорем. Гузашта дар ниҳоди мост. Гузашта таҷрибаи мо. Чизи асосие, ки мо аз гузаштаи мӯҳташами революциониамон омӯхта метавонем, муносибати навоварона ба проблемаву падидаҳои бавуҷудоянда, маҳорати эҷодкорона дарк намудани замон, ҷасурона даст кашидан аз мафҳуму тасаввурот ва муносибати кӯҳна мебошад.

Сарвати таърихи мо манбаи бебаҳои парвардани ҳиссиёти ватандӯстист, вай ба ташаккули шахсият, фазилатҳои олии ахлоқи он — идеянокӣ, ҳадафмандӣ, омодагӣ ба барҳам задани ҳар кадом душворӣ мусоидат мекунад. Дар мисоли таърихи мо наслҳои томи одамони советӣ тарбия ёфтаанд.

Таърихи республикаи мо бо таърихи ҳамаи халқҳои бародари Мамлакати Советҳо алоқаи ногусастанӣ дорад. Муборизаи халқи тоҷик ба муқобили золимони феодалӣ ва моҷароҷӯёни хориҷӣ, мубориза барои муқаррар ва пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ, барои социализм дар солномаи корнамоиҳои Ватани социалистиамон сабт ёфтааст. Мо кадом саҳифаи таърихро кушоем — ҷанги гражданӣ ё Ҷанги Бузурги Ватанӣ, панҷсолаҳои нахустин, тараққиёти баъдиҷангӣ — ҳамаи онҳо пур аз воқеаҳои калоне мебошанд, ки дар маркази онҳо одами формацияи нав, бунёдгари дунёи нав, офаридгори саодати хеш меистад.

Дигаргуниҳои революционие, ки дар мамлакатамон ба амал меоянд, мароқи моро ба гузаштаи наҷандон дур зиёд мекунанд. Мо вазифаҳои бозсозиро ба ҷо оварда, меҳнати азими наслҳои пешин, мураккабии вазифаҳои беназири дар назди онҳо пайдогардидаро беҳтар дарк

мекунем. Мо донотар шудем. Таърих бо тамоми моҳияти диалектикии худ, бо тамоми хатою иштибоҳҳои худ, зиддиятҳои ҳам объективию ҳам субъективиаш дар пеши назари мо ҷилвагар мешавад. Дар баробари ин мо ягон дақиқа фаромӯш намекунем, ки таърихи мо шоҳроҳест, ки худамон интихоб кардаем. Оре, ҳоло мо аз гузаштаамон, таҷрибаи революциониамон ҷустуҷӯ ва эҷодкорӣ меомӯзем, пафоси онро таклид мекунем, ҷасурию фидокориро ёд мегирем. Миллионҳо нафар бандагони дирӯза барои ҳаёти нав ба по хеста, дастаҳои босмачиёнро торумор мекарданд, баҳри озодии занон мубориза мебурданд, идоракуниро меомӯхтанд ва дониш меандӯхтанд. Чӣ қадар воқеаҳои бузургу чӣ қадар шарҳи ҳол! Биёед як саволи оддӣ медиҳем: оё аз нақли дар бораи корнамоии насли калонсол, иштирокчиёни революция ё сохтмони колхозӣ ва ё Ҷанги Бузурги Ватанӣ дида, чизи дигаре ба қалби наврас зӯртар таъсир расонда метавонад?

Ҳар кадоми мо аз таҷрибаи худ собит карда метавонем, ки инҳо на фақат хотироти ҳаяҷонбахши айёми бачагианд, балки тамоми умр ифтихори бузурги мо мебошанд. Вале оё мо дар тарбияи насли наврас, студентон, дигар гурӯҳҳои аҳолӣ аз ин сарвати пуртаъсир комилан истифода мебарем? Мутаассифона, не. Солҳои касодӣ ба илмҳои ҷамъиятшиносӣ, аз ҷумла ба таърих низ таъсир расонданд. Таърих аз китоби ҳақиқӣ дар бораи гузаштаи мо ба маҷмӯи тасаввуроти нормативии ҷиҳати ин ё он давраи мамлакатамон табдил ёфтааст. Ҳарчанд мо медонем, ки дар таърих бисьёр саҳифаҳои мураккаб буданд, ки насли ҳозираи ҷавонон дар бораи онҳо тасаввуроти басоноравшан дорад. Табиист, ки чунин таърих саволҳои бисьёре ба миён оварда, ба муаллим, лектор имконият намедиҳад, ки ҳарорати беназири эмоционалию философиро барои таъсир расондан ба ақлу қалби мардум пурра истифода баранд. Акнун муаллимони мактабҳои миёна ва донишкадаҳои олӣ, ҳамаи онҳое, ки бо таълими таърих сару кор доранд, имкон доранд, таълими таърихро ба воситаи пурсамари таъсиррасонӣ ба шахсият табдил диҳанд.

Дар тарбияи мардум тавассути таърих мо бояд дар хотир дошта бошем, ки худи ташаккули Тоҷикистони советӣ ин ташаккул ва мустаҳкам гардидани дӯстии халқҳо мебошад. Баҳри озодии халқи тоҷик поляк Ч. Путовский, русҳо А. Федин ва Т. Шапкин, украин И. Федько, қазоқ А. Ёрмуҳаммадов, туркман Р. Боймуродов ва намояндагони бисьёр дигар халқҳои мамлакатамон мубориза бурдаанд. Дар ҳар деҳа, ҳар район ва шаҳр ҳатман хотираи писарону духтарони бошараф, ки дар воқеаҳои революционӣ фаъолона иштирок кардаанд, пос дошта мешавад. Номҳои онҳо, аз қабили Ҷӯра Зокиров, Шириншо Шотемур, Яхьё Афзалӣ, Торичан ва Алексей Дьяковҳо, Зайнаббибӣ Қурбонова ба ҳама маълуманд. Баҳри гул-гулшукуфии Тоҷикистон бисьёр фарзандони Ватанамон ҷон нисор кардаанд. Дар маркази Кӯлоб комбриг М. Д. Томин мадфун аст. Бо вуҷуди маҷрӯҳ буданаш ӯ отряди начандон калони аскарони сурхро ба ҷанги зидди душман бурд. Босмачиён торумор карда шуданд. Худи комбриги шуҷоъ бошад, бори дуюм сахт ярадор шуда, дере нагузашта аз олам чашм пӯшид.

Мутаассифона, дар бораи қаҳрамонони мо китобҳои таъсирбахш кам навишта шудаанд. Дар бораи баъзеи онҳо хабарҳои мухтасар ҳастанду бас. Муаррихону адибони мо бояд дар ин хусус фикр карда, дар бораи на фақат арбобони намоён, балки иштирокчиёни фаъол, вале номашҳури революция, ки номашон бо сабабе фаромӯш ва ё қариб фаромӯш гардидааст, асарҳо эҷод кунанд. Дар кори гирд овардани материал пайшиносони маҳаллӣ, музейҳои мактабӣ ва ветеранҳо кӯмаки калон расонда метавонанд. Ин кор на танҳо ба пурратар тасвир кардани солҳои революция мусоидат мекунад, балки худи кори ҷустуҷӯ мактаби беназири тарбияи гражданияти олӣ, ватандӯстӣ ва интернационализм мебошад.

Қорнамоии наслҳои пешин аз шуҷоати беамсол, матонат ва садоқат ба кори революция шаҳодат медиҳад. Дар сарзамини тоҷикон ҳанӯз дастаҳои босмачиён тохтутоз доштанду большевикон аллакай кори оиди дигаргунсозии социалистии ин кишвари бостониро вусъат дода буданд. Ба республикаи ҷавон бисьёр чизҳо, аз ҷумла мошин, нефть, ангишт ва пахта даркор буд. Пахта ба республикаи мо аҳамияти аввалиндараҷа дошт. Вале мубориза барои он чӣ сон душвор буд? Дар ин ҷабҳа чӣ қадар қаҳрамонӣ, чӣ қадар эҷодкорию фидокорӣ зоҳир карда мешуд! Раиси шӯҳратманди колхози «Москва» шодравон Саидхӯҷа Ӯрунхӯҷаев дар бораи он айём чунин нақл карда буд: «Худи ҳамон соли 1931 ба мани раиси колхоз лозим омад, ки боз ба даст яроқ гирам: дастаи Иброҳимбек моро ором намегузошт, ба қишлоқҳо ҳуҷум мекард. Тохтутозҳои босмачиён ба деҳқонон гарон меафтиданд: босмачиён киштзорҳои колхозиро несту нобуд сохта, фаъолонро мекуштанд. Ман дар отряди партизанҳои сурх чандин моҳ ширкат варзидам».

Дар он айёми ҷанг ҳам колхозчиён бо тамоми қувва мекӯшиданд пахтае парвариш карда расонанд, ки сифаташ аз пахтаи хориҷӣ паст набошад. Авалин ҳуҷҷате, ки фаъолони колхози «Москва» онро муддати тӯлонӣ ва босубот тайёр намуданд, ҳуҷҷат дар бораи мусобиқаи социалистӣ буд ва он ба колхозчиёни райони Қӯқанди Ӯзбекистони бародарӣ фиристода шуд. Инак якчанд сатри ин ҳуҷҷатро меорем: «Мо аз шумо аз ҷиҳати парвариши ҳосили пахтаи навъи америкоӣ ақиб мондаем. Соли гузашта ба ҳисоби миёна аз ҳар гектар 14,4 центнерӣ пахта гирифтем. Аз ҷиҳати парвариши пахтаи мисрӣ аз шумо пеш меистем. Мо аз ҳар гектар 15,9 центнерӣ пахтаи дарознах гирифтем. Чунин ҳосил дар худи Миср, дар ватани пахтаи «мисрӣ» ҳам рӯёнда намешавад.

Вале мо бо ҳамин хотирҷамъ шуданӣ нестем. Мехоҳем ҳосилнокии заминҳои пахтаро хеле афзун гардонем, то ки мақсади таъмин кардани истиқлолияти комили Иттифоқи Советӣ аз ҷиҳати истеҳсоли пахта ҳарчи зудтар ба даст оварда шавад».

Дере нагузашта ин мақсад ба даст оварда шуд.

Вақте ки хуҷандиён босмачиёнро дафъ карда, барои рӯёндани ҳосили баландтарини навъҳои пурқимати пахта ҷаҳду ҷадал мекарданд, дар ҷануби республика сохтмони системаи обьёрии Вахш вусъат меёфт. Ин система низ дар шароити душвортарин, дар шароити зиёнкорию таҳдиди доимии ҳуҷуми босмачиён сохта мешуд. Котиби комитети партиявии сохтмони Вахш Николай Иванович Ефимов дар бораи он айём чунин навиштааст: «Босмачӣ душмани ошкоро буд. Аз ин рӯ вай барои мо чандон хатарнок набуд. Илова ба яроқи пештар тақсим карда додаамон мо боз аз Душанбе 200 милтиқ ва 3 пулемёт гирифтем. Участкаҳоро бо яроқ таъмин намуда, бифармудем, ки агар дастаҳои босмачиён пайдо шаванд, онҳоро бо оташ пешвоз гиранд. Ба отрядҳои ҷустуҷӯкунанда амр додем, ки шабҳо дар дашт хоб накарда, ба қарорГоҳашон баргарданд, то ки ҳодисаи ҳалокати гурӯҳи инженер Луковинков иборат аз чор нафар коргарон, ки босмачиён дар ағба кушта буданд, такрор нашавад».

Тасаввур кардан мумкин аст, ки дар чунин вазъияти мураккаб ба онҳое, ки ҳақиқати Ленин, ҳақиқати революцияро ба қишлоқҳои дурдасти водии Вахш мерасонданд, чӣ қадар мушкилиҳоро паси сар кардан лозим меомад. Мо ҳалокати нахустин муаллимаҳои Ғарм, аввалин раисони Советҳои қишлоқ ва колхозҳоро дар хотир дорем. Вале равиши таърих ногузир буд. Акнун ба мо тасаввур кардан душвор аст, ки як вақтҳо рӯи зани тоҷикро фаранҷӣ — рамзи беҳуқуқӣ мепӯшонид. Мастура Авезова, ки ҳанӯз соли 1925 яке аз аввалинҳо шуда, дар пеши назари омма фаранҷиро оташ зада буд, дар хотираҳояш нақл мекунад, ки бисьёр занон барои кӯшиши озодӣ ва баробарӣ аз ҷони ҷавонашон маҳрум гардиданд. Он вақтҳо органҳои партиявию советӣ барои озодии занон кори зиёдеро ба ҷо оварданд. Ҳозир мо ҳодисаҳои муноси-

бати феодалиро ба зан, ки баъзан ба оқибатҳои фоҷиавӣ оварда мерасонанд, бо дарду алам қайд мекунем. Оё раво нест, ки ба таҷрибаи солҳои бистуму сиюм муроҷиат намоем. Дар он ҳангом органҳои партиявию советӣ, комсомолию маъмурӣ оиди барҳам задани боқимондаҳои урфу одатҳои динӣ кори мушаххас ва пуртаъсир мебурданд ва кори батафриқаи байни одамон омили муҳими ҷорӣ намудани сиёсати партия ба шумор мерафт. Ин ҷо таърих ба мо сабақҳои хайр медиҳад, ки мо онҳоро ба эътибор нагирифта наметавонем. Метавон боварӣ изҳор кард, ки дар давраи инкишофи демократия, ошкорбаёнӣ насими тозаи дигаргуниҳо ба он минтақаҳое низ мевазад, ки аз он ҷойҳо баъзан хабарҳои нохуш меоянд.

Дар муносибати нав ба таърих, ҳамчунин ба воситаи муҳимтарини тарбия, метавон боз як ҷиҳатро таъкид кард: ин сохтмони маданӣ, афзудани дараҷаи худшиносии халқи тоҷик, ташаккули интеллигенцияи советии тоҷик, қуллаҳои маданияту илми муосирро фатҳ намудани он, асарҳои реализми социалистӣ офаридани устодони санъат мебошад. Охир дар рафти революцияи маданӣ дар республика аз сохтани мактабҳои нав ва маҳви бесаводӣ то ташкили марказҳои калони илмӣ, тарбия намудани интеллигенцияи нав, офаридани хелҳои нави санъат ва ташкили иттифоқҳои эҷодӣ миқдори зиёди вазифаҳои муҳимтарин ба иҷро расонда шуданд. Ин саҳифаи таърих ба мо тантанаи ҳақиқии сиёсати миллии ленинӣ, дӯстии халқҳоро равшан нишон медиҳад. Ҳанӯз дар мобайни солҳои 20-ум дар республика А. Е. Ферсман, Н. И. Вавилов, В. Л. Қомаров, С. Ф. Ольденбург, Н. П. Горбунов барин бисёр ходимони намоёни илм кор мекарданд. Соли 1932 дар республикаи ҷавони мо базаи тоҷикистонии АИ СССР барпо карда шуд, ки дар ҳайати он секторҳои биология, ботаника, зоология ва паразитология, хокшиносӣ ва илмҳои гуманитарӣ буданд. Ба база олими барҷаста, шарқшинос, этнограф ва фольклоршиноси бузургтарин С. Ф. Ольденбург сарварӣ мекард.

Дар инкишофи илм, тайёр намудани кадрҳо дигар олими барҷаста — Е. Э. Бертельс низ қувваи зиёде сарф кард. Вақте ки соли 1951 Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон барпо шуд, яке аз намоёнтарин шарқшиносони советӣ А. А. Семёнов аз ҷумлаи аввалин аъзоёни ҳақиқии он гардид.

Саҳми бузурги лауреати Мукофотҳои давлатӣ ва Ленинӣ, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Е. Н. Павловский дар инкишофи илми тоҷик, тайёр кардани кадрҳо ба ҳама маълум аст. Таърихи инкишофи афкори илмӣ, ташаккули илм, бузургию шаҳомати онҳое, ки дар саргаҳи он меистоданд, худ аз худ намунаи наҷибест барои пайравӣ кардан. Вале мо дар бораи инкишофи афкори илмӣ, дар хусуси он, ки дар ин ҷо чӣ қадар мардонагии шахсӣ, бисёр вақт корнамоиҳо карда шуданд, бечуръатона ва ноўҳдабароёна нақл мекунем.

Инкишофи маданият, адабиёту санъат-чӣ? Артисти халқии СССР, лауреати Мукофоти давлатии СССР Ғ. Валаматзода менависад: «Солҳои 30-юм ба республика композиторон С. Баласанян, А. Ленский, С. Урбах, режиссёрҳо В. Тихонович, Е. Мительман, А. Қорох, дирижёрон Л. Қауфман ва Л. Левин, рассомон В. Рындин, В. Фуфыгин, Е. Чемодуров, балетмейстерҳо А. Проценко, А. Исломова ва бисёр дигарон омаданд. Омадани устодони соҳибтаҷрибаи санъат, иштироки онҳо дар кори мактабҳои театрӣ имкон дод, ки дар як муддати кӯтоҳ умуман театр ба пояи баланд бардошта, аз ҳама асосиаш артистони ояндаи театри опера ва балет дарьёфт ва пешбарӣ карда шаванд».

Бояд қайд кард, ки партия ҳамеша дар бораи инкишофи маданият ғамхории калон зоҳир мекард ва мекунад. Дар ин бора нақл кардан ҳам яке аз тарзу усулҳои ташаккули шахси комил аст, ки ӯ на фақат аз гузаштаи худ фахр мекунад, балки анъанаҳои хуби онро маҳфуз дошта, бисёр вақт барои давом додани онҳо кӯшиш мекунад. Тараққии базаи моддӣ, қувваҳои истеҳсолкунанда дар ниҳояти кор барои инкишо-

фи ҳамаҷонибаи шахсият тамоми шароитҳоро фароҳам меоварданд. Бесабаб нест, ки дар Мурочиатномаи КМ КПСС ба халқи советӣ ба муносибати 70-солагии Октябри Кабир чунин гуфта мешавад: «Социализм ба чашми мардуми ҷаҳон чун сохте ҷилвагар мешавад, ки илоҷи бераҳмию зӯроварӣ, мурдадилии маънавии ҷамъияти буржуазиро дарьёфта метавонад, чун сохте ҷилвагар мешавад, ки сарватҳои ҳақиқии тамаддунро ҳифз ва афзун намуда ва дар асоси ҳамин қобилият ва роҳу равиш маданиятеро рад мекунад, ки ба хариду фурӯш ва судхӯрӣ асос ёфтааст».

Қаҳрамонии панҷсолаҳои аввалини мо-чӣ? Дар сохтмони Канали калони Фарғона, Вахшстрой, канали Ҳисор, комбинати абрешими Ленинобод, роҳи Душанбе — Хоруғ, дигар сохтмонҳои калон одамон фазилатҳои мислашон диданашудаи одами меҳнаткаш, одами зодаи давраи социалистиро зоҳир намуданд. Қаҳрамонони панҷсолаҳои нахустин ифтихори мо, як қисми хотироти мо, шуури мо мебошанд. Вале дар бораи онҳо низ мо кам накл мекунем, кам фильм мебарорем, кам китоб менависем. Мо аз таърихамон, аз офарандагони он ба андозаи калон қарздорем. Мо бояд аз он хусус ғамхорӣ намоем, ки наслҳои нави одамони советӣ, ҷавонон таърихи душвор, мураккаб ва пуршарафи моро ба таври мукаммал донанд. Бидонанд, ки халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо чи гуна ваҳдат ба муқобили душмани ғаддор бархест, тоб оварда ва ба ҷаҳон намунаи ибрати мардонагию қаҳрамонии беамсол нишон дод. Идомати наслҳои советӣ, алоқаи узвии Революцияи Октябрь ва дигаргуниҳои революционии ҳозираро равшану возеҳ ва муфассал кушода додан вазифаи ҳамаи ҷамъиятшиносон мебошад.

Бозсозию суръатфизоӣ талаб мекунанд, ки муносибатамон ба таълими таърих тағьир дода шавад. Ба мо лозим аст, ки дар асоси ои кори тарбиявиро дар мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, донишкадаҳои олӣ ва техникумҳо беҳтар гардонем, то наслҳои оянда бо касоне фахр кунанд, ки дар муҳорибаҳои ҷанги гражданӣ ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ иштирок кардаанд, барои Ҳокимияти Советии ҷоноҷонамон мубориза бурдаанд, бахри дар тамоми ҷаҳон шӯҳрат ёфтани республикаи мо саҳми босазое гузоштаанд. Муфассалу пурмазмун, бо камоли шавқу завқ ва ваҷоҳат таълим додани таърих қобил аст, ки ба ташаккули шахсият таъсир расонда, эътиқоди ӯро мустаҳкам, ҷаҳонбиниашро васеъ ва амиқ гардонда, аз ҳарҷу марҷ ва карахтшавӣ эмин дорад.

Мутаассифона, мо то вақтҳои охир ба масъалаи дар мавзӯи таърихӣ таълиф намудани китобҳои ҳақиқатан илмӣ, ки дар онҳо дар бораи гузаштаамон ҳаққонӣ, возеҳу равшан ва шавқангез нақл карда шуда бошад, ғайрикофӣ диққат медодем. Ақибмонии илми таърих ба дараҷаи пропагандаи лекционӣ, ба офаридани асарҳои санъат таъсири манфӣ мерасонад. Пӯшида нест, ки ҳозир асарҳои адабиёт, кинематограф, театр, санъати тасвирӣ, ки воқеаҳои таърихиро то ба дараҷаи ҷамъбасткунии ҳақиқии философӣ бардошта, тамоми амиқию мураккабии воқеаҳои таърихӣ, авҷи эҳтирос, роҳи душвори сӯи ҳақиқатро нишон медода бошанд, бо ангушт шуморидан мумкин аст. Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки «... тезонидани тараққиёти ҷамъият бе инкишофи минбаъдаи демократияи социалистӣ, тамоми ҷабҳаҳо ва зуҳуроти он кори бемаънӣ, тасаввурнопазир ва ғайри имкон аст». Ин процессро гражданине вусъат дода метавонад, ки дар рӯҳи анъанаҳои пуршарафи таърихи худ тарбия ёфта, робитаҳои амиқу зич ва моҳияти революционии онҳоро мефаҳмад.

# ҲАФТОД СОЛ ДАР ҲИФЗИ БЕХАТАРИИ ДАВЛАТӢ

**В. ПЕТКЕЛЬ,**
*раиси Комитети бехатарии давлатии РСС Тоҷикистон*

ПАРТИЯИ КОММУНИСТӢ ва Давлати Советӣ баъди ғалабаи Революцияи Октябрь ба муқобилати сахти синфҳои истисморгари сарнагуншуда ва дигар душманон, ки ба ёрии империализми байналхалқӣ такья мекарданд, дучор шуданд. Барои ҳифзи музаффариятҳои революция органи махсуси диктатураи пролетариат лозим буд, ки тамоми фитнаю дасисаҳои контрреволюция ва разведкаи империалистиро қатъиян пешгирӣ кунад.

Комиссияи Фавқулоддаи Умумироссиягӣ (ВЧК) оид ба муборизаи зидди контрреволюция ва саботаж, ки 20 декабри соли 1917 ташкил ёфт, чунин орган гардид. Бо таклифи В. И. Ленин Ф. Э. Дзержинский раиси он таъин шуд.

Феликс Эдмундович дар давоми қариб даҳ сол ба органҳои ВЧК—ОГПУ-и мамлакат роҳбарӣ намуда, зумраи наҷиби чекистҳои советии ба партия ва халқ беҳад содиқро тарбия кард. Образи дар байни халқ зиндаи чекист — революционер-ленинчии шӯълавар, одами комилан поксиришт ва софдил, шахсан хеле диловар бо номи Феликс Дзержинский ва ҳамсафони наздики ӯ марбут аст.

ВЧК зодаи пролетариати ғолиб буд. Вай манфиатҳои ҳаётии партия, синфи коргар, деҳқонони меҳнаткаш ва интеллигенцияи халқиро ифода ва муҳофизат мекард. Меҳнаткашон дар органҳои бехатарии давлатӣ қувваи сиёсӣ, отряди мусаллаҳи партияро, ки ҳамеша дар посбонӣ буд, медиданд ва ба чекистҳо ёрии калон мерасонданд.

Бар хилофи тамоми разведкаю контрразведкаҳо ва дигар идораҳои махсуси буржуазӣ, ки манфиати синфҳои истисморгарро муҳофизат намуда, режимҳои демократии барояшон номатлубро сарнагун сохта, ба корҳои дохилии дигар мамлакатҳо дахолат мекунанд, органҳои советии бехатарии давлатӣ тамоми қувваи худро ба муҳофизати ҳаёти осоишта ва меҳнати эҷодии бунёдкоронаи халқҳои бародарии СССР равона менамоянд. Онҳо ҳамеша дилу ҷони халқи советӣ буданд ва мебошанд.

Партия дар тамоми марҳалаҳои таърихи ҳафтодсолаи Давлати Советӣ дар бораи ташкил ва фаъолияти пурсамари органҳои чекистӣ дар республикаҳои миллӣ мунтазам ғамхорӣ зоҳир мекард. Онҳо ҳамчун органҳои интернационалӣ амал карда, вазифаҳои умумиро баҳри манфиати ҳамаи халқҳову миллатҳои мамлакатамон иҷро менамоянд.

Органҳои бехатарии давлатии Тоҷикистон аз рӯзҳои аввали ташкил ёфтанашон дар вазъияти мураккаб ва пуршиддат кор мекарданд. Истисморгарони сарнагуншуда бо ҳар восита кӯшиш менамуданд, ки ба сохтмони ҳаёти нав халал расонанд. Собиқ амалдорони аморати Бухоро, бойҳо, рӯҳониёни иртиҷоии мусулмон ва дигар душманони Ҳокими-

яти Советӣ коммунистон ва фаъолонро ваҳшиёна қатл мекарданд, суиқасдҳо ташкил менамуданд, ҳар гуна овозаҳои бардуруғи бадқасдона паҳн мекарданд, қисми аҳолии зери таъсири хурофоти динӣ мондаро ба муқобили сохти нав бармехезонданд.

Барои Ҳокимияти Советӣ босмачигарӣ хавфи калон дошт. Дастаҳои босмачиён, ки онҳоро идораҳои махсуси хориҷӣ дастгирӣ менамуданд, қишлоқҳоро ғорат ва хароб мекарданд, амалиёти ваҳшиёнаи террористӣ мегузаронданд, деҳқононро зӯран ба дастаҳои ғоратгарӣ мебурданд. Онҳо бо ҳар роҳу восита ба дигаргунсозиҳои сиёсӣ, иқтисодӣ ва социалӣ халал расонданӣ мешуданд. Дар ин давра мубориза бо босмачигарӣ вазифаи асосии чекистҳо буд. Соли 1924 Комитети революционии РАСС Тоҷикистон роҳбари аввалини органҳои чекистии республика Чеслав Антонович Путовскийро раиси комиссия оид ба муборизаи зидди босмачигарӣ тасдиқ намуд. Ч. А. Путовский ҳамчун аъзои Комитети революционӣ ва Бюрои ташкилии Партияи Коммунистии Ӯзбекистон дар РАСС Тоҷикистон дар байни аҳолӣ кори зиёди сиёсӣ, пропагандистӣ мебурд. Вай барҳақ дар байни халқ ва коркунон обрӯю эътибори калон дошт. Фазилатҳои наҷиби шахсӣ Чеслав Путовскийро дар сафи қаҳрамонони халқи тоҷик — муборизони роҳи муқаррар ва пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ ҷой гиронданд. Ҳамроҳи ӯ аввалин чекистҳо Шариф Раҷабов, Садриддин Бадриддинов, Бобобек Мавлонбеков, Торичан Дьяков, Пётр Шаталов, Иван Шестопалов ва дигарон ба таърих дохил шуданд.

Ч. Путовский барои таълиму тарбияи кадрҳои чекистӣ аз ҷумлаи тоҷикон хизмати зиёде кардааст. Вай ба онҳо таҷрибаи худро меомӯзонд. Намояндагони миллатҳои гуногун — русҳо Николай Игнатов ва Василий Маевский, латыш Арнольд Дуккур, тотор Абдулло Валишев, тоҷикон Асрор Ҳайдаров, Саидҷон Назаров, Ашӯр Раҷабов ва дигарон дар таҳти роҳбарии ӯ кор мекарданд.

Ифодаи характери ҳақиқатан гуманистии фаъолияти органҳои чекистӣ ғамхории онҳо дар бораи тарбияи насли наврас буд. Дар Тоҷикистон, мисли тамоми мамлакат, бо ташаббуси чекистҳо барои кӯдакону наврасон интернатҳо ва коммунаҳои меҳнатӣ ташкил карда шуданд. Бачагоне, ки аз падару модар маҳрум шуда буданд, дар ин ҷо на фақат сарпаноҳ, либосу хӯрок, балки имконияти ба даст овардани маълумот ва ихтисоси коргариро низ пайдо менамуданд ва баҳри беҳбудии ҷамъият ба фаъолияти фоиданок ҷалб мешуданд. Минбаъд бисьёре аз онҳо шаъну шӯҳрати республикаро баланд бардоштанд. Шоири халқии Тоҷикистон, лауреати Мукофоти давлатии СССР Мирсаид Миршакар, академик Б. И. Искандаров, генерал-майори мустаъфӣ М. Тошмуҳаммадов ва бисьёр дигарон аз қабили онҳо мебошанд. Лауреати Мукофотҳои Ленинӣ ва давлатии СССР Мирзо Турсунзода дастпарвари интернати Қаротоғ буд.

Мирсаид Миршакар — дастпарвари интернати Хоруғ, ки онро чекистони шӯъбаи махсуси отряди Помир ташкил карда буданд, ба хотир меорад: «Хизмати чекистон дар кори тарбия ва таълими бачагони камбағалони Помир басо калон аст. Интернати бачагони Хоруғ аслан мактаби аввалини маълумоти умумӣ дар Помир буд... Баъдтар, вақте ки калонсолтар шудем, амиқ дарк кардем, ки дар ташкили интернат, ғамхории ҳаррӯзаи чекистон дар бораи тақдири фарзандони кӯҳистониёни Помир, чун дигар иқдомҳои оид ба тараққӣ додани иқтисодиёт ва маданияти кишвари сарбафалаккашидаи мо, моҳияти Ҳокимияти Советӣ, сиёсати хирадмандонаи Партияи Коммунистӣ, ёрии холисонаи бародаронаи халқи рус ба халқи тоҷики мо таҷассум ёфтааст».

Суханоне, ки Ч. А. Путовский моҳи феврали соли 1924 навишта буд, имрӯз ҳам муҳим мебошанд: кори маърифатнок кардани омма — инкишоф додан ва ба тартиб овардани сети мавҷудаи мактабҳо, дар интер-

натҳо муттаҳид гардондани фарзандони деҳқонони камбағалтарин барои тараққиёти мустақилонаи халқ бо роҳи коммунистӣ аҳамияти калон дорад.

Ҳозир коркунони органҳои бехатарии давлатӣ фаъолияти худро дар вазъияти вусъат ёфтани ошкорбаёнӣ ва демократиконии ҷамъият ба амал бароварда, алоқаро бо коллективҳои меҳнатӣ мустаҳкам менамоянд, таъмини пропагандистии чорабиниҳоро оид ба пешгирӣ кардани ҷиноятҳои давлатӣ ва ҳар гуна зуҳуроти аз ҷиҳати сиёсӣ зарарнок ва номатлуб такмил медиҳанд. Чекистони Тоҷикистон қарорҳои съезди XXVII партия ва Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС-ро иҷро намуда, дар шароити бозсозӣ доимо баҳри он мекӯшанд, ки меҳнаткашон амалиёти онҳоро маъқул шуморанд.

Дар давоми ҳафтод соле, ки баъди ғалабаи Октябрь гузашт, моҳияти зиддисоветӣ, зиддикоммунистӣ ва таҷовузкоронаи империализм тағьир наёфтааст. Чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад, ҷаҳони капитал аз идеология ва сиёсати гегемонизм даст накашидааст, ҳокимони он ҳоло аз баҳри умеди интиқоми социалӣ нагузаштаанд, ҳоло ҳам ба хаёлҳои хоми пайдо кардани афзалияти ҳарбӣ умед мебанданд.

Империализми замони ҳозира, ки зиддиятҳои дохилӣ ва берунии он тезу тунд мешаванд, вазъияти байналхалқиро вазнинтар мегардонад, ҷанги психологиро ба муқобили социализм вусъат медиҳад, кӯшиш менамояд, ки дар байни халқҳо тухми нобоварӣ кошта, оташи хусуматро аланга гиронад.

Доираҳои реакционии мамлакатҳои капитал антисоветизм ва антикоммунизмро беҳаёна вусъат медиҳанд, дар ҳаққи мамлакати мо бӯҳтон мезананд, фактҳои маълумро нодуруст шарҳ медиҳанд. Ин кор барои он карда мешавад, ки таъсири социализм суст гардад. Аммо ҳамаи кӯшишҳои душман барбод меравад. Таърихи Давлати Советӣ ин ҳақиқати маълумро борҳо тасдиқ кардааст. Вале партия таълим медиҳад, ки амалиёти душмани синфиро ба муқобили Иттифоқи Советӣ ба эътибор нагирифтан мумкин нест.

Қувваҳои империалистӣ дар баробари тезу тунд кардани шиддати вазъияти байналхалқӣ фаъолияти разведкавию вайронкориро ба муқобили СССР, умуман иттиҳоди социалистӣ вусъат медиҳанд. Ба ин муносибат дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия нуктаҳои муҳиме ифода ёфтаанд, ки идеяҳои лениниро дар бораи муҳофизати давлати социалистӣ дар шароити ҳозира инкишоф медиҳанд. Партия одамони советиро таълим медиҳад, ки ба ҳодисаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ аз мавқеи синфӣ баҳо диҳанд, идеяҳои ба ҷамъияти мо душманонаю бегона, амалиёти манфиро моҳирона фарқ карда тавонанд ва ба онҳо зарбан қатъӣ зананд.

Мақсади зиддикоммунистии сиёсати хориҷии як қатор мамлакатҳои капиталистӣ боиси вусъати фаъолияти идораҳои махсуси онҳо, ҳар гуна марказҳо ва ташкилотҳои идеологии зиддисоветии хориҷӣ мегардад. Ин марказу ташкилотҳо ба диверсияҳои иқтисодӣ ва идеологӣ, амалиёти террористӣ, иғвогариҳои сиёсию мусаллаҳона, маъракаҳои паҳн кардани бӯҳтон ва ахбороти бардурӯғ торафт бештар диққат медиҳанд.

Моҳҳои март-апрели соли ҷорӣ мо бо иғвогарии мусаллаҳона дар сарҳади ҷанубӣ, дар территорияи вилоятҳои Қӯрғонтеппа ва Кӯлоб дучор омадем. Дар ҳолати якум, чунон ки дар матбуот хабар дода шуд, дастаи душманҳо бо супориши идораҳои махсус аз тарафи давлати ҳамсарҳад ба сӯи посёлкаи Панҷ оташ кушод, дар ҳолати дуюм, ба наряди сарҳадчиён ҳамла овард. Дар ҳар ду ҳолат одамон ҳалок шуданд.

Душман кӯшиш мекунад, ки барои ба даст овардани маълумотҳои барояш зарур аз рафту омади гражданинҳои хориҷӣ бо роҳи туризм, алоқаҳои иқтисодӣ, илмию техникӣ, маданӣ ва дигар алоқаҳои байналхалқӣ истифода барад. Баъзе хориҷиён меҳмоннавозии анъанавии мо-

ро суиистеъмол карда, кӯшиш меҳамоянд, ки ахбороти ҷосусӣ ҷамъ оваранд, дурӯғу бӯҳтон паҳн кунанд, бо мақсади душманона дар байни одамони советӣ тарғибот баранд. Органҳои бехатарии давлатии республика ба ёрии меҳнаткашон такья намуда, чунин амалиёти гражданинҳои хориҷиро ҳамеша пешгирӣ мекарданд ва қатъиян пешгирӣ хоҳанд кард.

Душмани синфӣ барои тарғиботи хусуматнок бурдан дар байни гражданииҳои советие, ки ба мамлакатҳои капиталистӣ ва тараққиёбанда сафар мекунанд, фаъолияташро суст намекунад. Танҳо дар солҳои 1985 — 1986 як қатор чунин ҳодисаҳое рӯй доданд, ки сокинони республикаро барои ба Ватан барнагаштан ташвиқ мекарданд, ба онҳо таклиф менамуданд, ки дар хариду фурӯши валюта ва дигар ҷиноятҳо иштирок кунанд. Дар хориҷа бисьёр вакт ҳодисаҳои авбошӣ аз тарафи унсурони экстремистӣ, сионистӣ ва дигар унсурони зиддисоветӣ рух медиҳанд. Одамони советӣ бояд ҳамеша дар хотир дошта бошанд, ки идораҳои махсуси душман дар хориҷа аз андаке дурравӣ аз нормаҳои кирдору рафтор истифода бурда, ба мамлакати мо зарари маънавӣ ва сиёсӣ расонда метавонанд.

Солҳои охир империализм дар фаъолияти вайронкоронаи зидди Тоҷикистон ба омили исломӣ аҳамияти калон медиҳад. Реакцияи исломӣ дар мамлакатҳои Шарқ дар идеологияи коммунистӣ хавфро ба мавҷудияти худ мебинад, аз ин рӯ антикоммунизм ва антисоветизм принципи асосии ислом гардидааст. Дар ин платформа ташкилотҳои реакционии исломӣ бо идораҳои махсус ва марказҳои идеологии душманонаи Ғарб якҷоя амал мекунанд. Бо таъсири онҳо чунин ташкилотҳо, монанди «Лигаи умумиҷаҳонии ислом», «Конгресси умумиҷаҳонии ислом», «Бародарони мусулмон», комитетҳои исломии контрреволюционерони афғон, дастаҳои душманон фаъолияти вайронкоронаро ба муқобили мамлакати мо вусъат медиҳанд.

Душман мехост, ки амалиёти исломи ҳамлаоваронаро ба территорияи мо гузаронад. Ин махсусан баъди ба ном «революцияи исломӣ» дар Эрон ва ба сабаби воқеаҳои атрофи Афғонистон ҳис карда мешавад. Радиостанцияҳои «Садои Америка», «Озодӣ», «Европаи озод» ва ғайра бо супориши идораҳои махсус то 90 фоизи барномаҳои худро ба забонҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ ба мавзӯъҳои ислом мебахшанд. Ба онҳо садои радиостанцияҳои Покистон ва Эрон, ки барои республикаҳои Осиёи Миёна барнома мешунавонанд, ҳамроҳ мешаванд.

Баъзе муллотарошон бо ҳамдастии беруна таъсири худро ба наврасон, ҷавонон ва намояндагони интеллигенция паҳн карданӣ мешаванд. Баъзеи онҳо худро тарафдорони ба ном ваҳҳобизм, «исломи соф» эълон карда, дар бораи воқеияти мо тӯҳмату бӯҳтон паҳн мекунанд, диндоронро ба ташкил кардани «давлати исломӣ» аз рӯи типи Эрон, ба ҷанги «муқаддас» бо кофирон даъват менамоянд. Як қатор думравони онҳо барои содир кардани бадкирдорӣ ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шуданд, ки дар ин бора дар матбуот хабар дода шуда буд. Қайд кардан муҳим аст, ки қонун на диндорон, балки шахсонеро таъқиб менамояд, ки зери пардаи догмаҳои динӣ ба муқобили давлат ва ҷамъият ҷиноят содир мекунанд.

Чунон ки дар пленуми VI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд шуд, душман бо паҳн кардани ислом дар республикаҳои Осиёи Миёна ба авҷ гирифтани тамоюлҳои миллатчигӣ ва маҳалчигӣ умед мебандад. Бинобар ин ҷои тааҷҷуб нест, ки баъзе ваҳҳобпарастони дорои рӯҳияи экстремистӣ динро эҳтиёткунандаи анъанаҳо, расму оинҳо ва маданияти миллӣ эълон мекунанд.

Баъзе намояндагони интеллигенция ва ҷавонони студент дар заминаи ғурури миллӣ ва асоси динӣ ба ҳодисаҳои аз ҷиҳати сиёсӣ зарарнок ва дигар зуҳуроти номатлуби дорои характери миллатчигӣ ва маҳалчигӣ роҳ медиҳанд. Дар мақолаҳои алоҳидаи матбуот ҳангоми баҳодиҳӣ ба марҳалаҳои муайяни ташаккул ва тараққиёти республика субъективизм ҷой дошт, шахсони таърихӣ аз рӯи мансубияти миллӣ аз ҳад зиёд таърифу тавсиф карда мешуданд. Чунон ки дар съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд шуд, ин гуна фактҳои маҳдудияти миллӣ аз мавқеи синфӣ, партиявӣ баҳои қатъии принципиалӣ доданро талаб менамоянд. Ба ин муносибат дар назди аҳли ҷамъияти республика барои фаъол гардондан ва такмил додани кори тарбияи атеистӣ, интернационалӣ ва ҳарбии ватандӯстии меҳнаткашон, махсусан ҷавонон, вазифаҳои калон меистанд.

М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС ба фаъолияти чекистҳо баҳои баланд дод: «Органҳои бехатарии давлатӣ, ки кадрҳои аз ҷиҳати ғоявӣ обутобьёфтаи ба партия ва халқ содиқ ва пурмаҳорат доранд, манфиати Ватанро ҳушьёрона ҳифз мекунанд. Мо аминем, ки чекистҳои советӣ минбаъд ҳам фитнаю найранги душманонаеро, ки ба муқобили мамлакатамон нигаронда шудаанд, сари вақт фош менамоянд ва пеши роҳи онҳоро қатъиян мегиранд». Ин баҳои баланди партия ва он диққати калоне, ки КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба органҳои бехатарии давлатии республика медиҳад, моро ба иҷрои бисьёр корҳо ӯҳдадор менамоянд. Пеш аз ҳама, дар шароити бозсозӣ ба он фаъолонатар бояд муваффақ гардид, ки ҳамаи коркунони мо дар амал ҷанговарони суботкори сиёсии партия бошанд. Чораҳои бештар ҳадафманд ва моҳиронае низ лозиманд, ки ба душман муқобилати фаъолона ташкил намуда, ҳамаи амалиёти он сари вақт фош ва пешгирӣ карда шавад, то ки вай ба мамлакати мо зарари сиёсӣ, иқтисодӣ ё маънавӣ расонда натавонад.

Бигзор душманони мо фаҳманд: нисбат ба онҳое, ки роҳи ҷосусӣ, вайронкорию зараррасониро пеш мегиранд, мувофиқи қонунҳои советӣ чора медидем ва қатъиян чора хоҳем дид. Аммо органҳои Комитети бехатарии давлатӣ ҳамеша тайёранд ба одами ба иштибоҳафтодаи советӣ ёрӣ расонанд. Вазифаи пешгирикунӣ яке аз самтҳои муҳими фаъолияти мо мебошад. Мо минбаъд ҳам дар кори тарбияи идеявӣ фаъолона иштирок намуда, ба баланд бардоштани дараҷаи ҳушьёрии меҳнаткашони республика мусоидат хоҳем кард. Маҳз ба туфайли он ки халқи советӣ ҳушьёрии сиёсӣ, матонати идеявиашро ҳеҷ гоҳ суст намекард, мамлакати мо аз бисьёр санҷишҳо бошарафона гузашт. Дараҷаи баланди ҳушьёрии халқи мо ҳамон сипарест, ки ҳамаи кӯшишҳои вайронкоронаи душманони синфии социализмро барбод медиҳад.

## Бо роҳи съезди XXVII КПСС:

## назария, амалия

# ТАКОМУЛИ СТРУКТУРАҲОИ ТАШКИЛИ ОРГАНҲОИ ИДОРАКУНӢ

**М. САИДОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ДАР ТАҲРИРИ нави Программаи партия, ки съезди XXVII КПСС қабул кард, гуфта мешавад: «КПСС вазифа мегузорад, ки **структураи ташкили идоракунии** хоҷагии халқ дар ҳамаи зинаҳо собитқадамона такмил дода, аппарати идоракунӣ ихтисор карда, звеноҳои зиёдатии он барҳам дода шаванд». Ин вазифа дар материалҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС, ки программаи калони такомули механизми хоҷагӣ ва структураҳои ташкили идоракунии иқтисодиёти мамлакатро қабул кард, мушаххас гардонда шудааст.

Аҳамияти масъалаҳои мазкур махсусан дар республикаҳои иттифоқӣ, аз ҷумла дар РСС Тоҷикнстон, ки дар он даҳсолаҳои охир миқдори органҳои идоракунӣ ва шумораи коркунонашон хеле зиёд шуд, торафт меафзояд. Ҳозир дар Тоҷикистон қариб чил комитет, вазорату идораҳои давлатии иттифоқӣ-республикавӣ ва республикавӣ амал мекунанд. Онҳо бештар аз ҳазор корхонаю ташкилоти мустақилро идора мекунанд. Ғайр аз ин дар республика садҳо корхонаю ташкилотҳои тобеи иттифоқӣ ҷой гирифтаанд. Дар районҳо, шаҳрҳо ва вилоятҳо садҳо органи территориявии идоракунӣ мавҷуд аст. Аппарати идоракунии ҳамаи ин звеноҳои хоҷагии халқи республика якҷоя бо корхонаю ташкилотҳои ҷудогона аз шумораи хеле зиёди одамон иборат аст. Масалан, қариб 30 фоизи коркунони системаи Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгарди РСС Тоҷикистон коркунони аппарати идоракунӣ мебошанд. Дар як қатор вазорату идораҳо ин нишондиҳанда боз ҳам баландтар аст.

Зарурати муттасил такмил додани умуман системаи идоракунӣ ва структураҳои ташкили ҷузъҳои он аз худи илми идоракунӣ бармеояд. Ин бо инкишофи механизми хоҷагӣ ва такмили усулҳои идоракунӣ, бо автоматонии процессҳои идоракунӣ ва тағьироти структурӣ дар худи иқтисодиёти республика, дар объектҳои истеҳсолӣ-хоҷагии он марбут аст.

Инкишофи механизми хоҷагӣ ва усулҳои идоракунӣ ба амали структураҳои ташкили аппарати идоракунӣ бевосита таъсир мерасонад. Дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд карда шуд, ки «...ҳангоми иваз кардани механизми хоҷагӣ ва гузаштан ба усулҳои нави идоракунии иқтисодиёт ба такмили структураҳои ташкилӣ ҳам дурусттар машғул нашудан мумкин нест».

Мақсаду вазифаҳои амали аппарати идоракунӣ, тарз ва дараҷаи қабули қарорҳо тағьир меёбанд, зарурати тахсиси иҷрокунандагон, ҷузъҳои алоҳида ё худ, баръакс, васеъ намудани доираи вазифаҳои иҷрошаванда, дар структураи аппарати идоракунӣ ҷудо намудани ҷузъҳои нав ё барҳам додани ҷузъҳои мавҷуда ба миён меоянд. Яъне такомули структураҳои ташкилӣ маънои ба зиммаи иҷрокунандагон ё ҷузъҳои

муайяни аппарати идоракунӣ гувоштани ин ё он вазифаҳоро дорад. Масалан, вусъати муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ боиси тағьироти структураи ҷузъҳои планкашию молиявии аппарати идоракунӣ мегардад. Тағьирьёбии структураи объектҳои истеҳсолию хоҷагӣ, дар ҳайати онҳо ба вуҷуд омадани истеҳсолотҳои нав низ ба функцияю вазифаҳои идоракунӣ таъсир мерасонад.

Омили дигари муҳиме, ки такомули структураҳои ташкили аппарати идоракуниро тақозо мекунад, тағьири дараҷаи мутамарказонӣ ва ғайримарказӣ кардани функцияҳои идоракунӣ мебошад. Ин гуна тағьирот мувофиқи қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС пешбинӣ гардидааст. Дар қарорҳои Пленум қайд карда шудааст, ки органҳои марказии идоракунии байнисоҳавӣ ва соҳавӣ бо масъалаҳои тараққиёти перспективӣ машғул шуда, як қисми вазифаҳояшон — асосан иҷрои вазифаҳои ҷорию таъҷилиро ба зиммаи корхонаҳо мегузоранд. Ба қадри тағьир ёфтани мазмун ва аҳамияти вазифаҳои идоракунӣ, инчунин баробари пайдо шудани мақсадҳои нави фаъолияти истеҳсолию хоҷагӣ таносуби мутамарказонӣ ва ғайримарказӣ кардани функцияҳои аппарати идоракуниро ҳар сари чанд вақт аниқ кардан зарур аст. Вайрон шудани ин таносуб самараи системаро кам намуда, бо ҳамин кори ба даст овардани мақсадҳои перспективии тараққиёти истеҳсолотро душвор мегардонад.

Мувофиқи механизми нави хоҷагӣ ва Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ дар органҳои байнисоҳавӣ ва соҳавии идоракунии республика кори тартиб додани нормативҳои дарозмӯҳлати тақсими фоида (нормативҳои ҳисобу китоб кардан бо бюҷет ва вазорат, инчунин фоизи кредит); фондҳои корхона барои тараққии истеҳсолот ва инфраструктураи социалӣ, ҳавасмандгардонии моддӣ, илму техника; рақамҳои контролӣ (нишондиҳандаҳои истеҳсоли маҳсулот ба ҳисоби арзиш, фоидаи эҳтимолӣ ва ғайра) барои муайян намудани планҳои корхонаҳо ва иттиҳодияҳо; таркибу ҳаҷми супоришҳои давлатӣ ва тақсими онҳо ба корхонаҳо; андозаҳои маблағгузории асосии давлатӣ дар тараққии истеҳсолот, сохтмони нав ва ғайра; нархҳои шартномавӣ ба маҳсулоти барои мамлакатҳои аъзои СЭВ истеҳсолшаванда асосан мутамарказонида мешавад. Ба зиммаи вазорату идораҳо вазифаи назорат кардан ба кори бо бюҷет сари вақт ҳисобу китоб кардани корхонаҳои соҳа; муайян намудани лимитҳо барои истеҳсоли молҳо; пешбинӣ кардани тадбирҳои кам кардани арзиши аслии маҳсулот дар корхонаҳои (иттиҳодияҳои) тобеъ; истеҳсол ва фурӯши молҳои камьёфт; барпо намудану истифода бурдани фонди мутамаркази тараққии истеҳсолот; ба таври комплексӣ алоқаманд намудани планҳои ҳамаи корхонаҳои соҳа бо фондҳои барои таъминоти моддию техникӣ ва маблағгузории асосӣ ҷудо кардашуда; назорат ба ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника дар истеҳсолот; муқаррар кардани нархи молҳои аълосифат; навоварию ихтироъкорӣ ва ҷорӣ кардани натиҷаҳои онҳо; кӯмак расондан ба корхонаҳо барои гирифтани кредитҳо гузошта шудааст.

Вазорату идораҳо дар шароити нави хоҷагидорӣ бояд бештар бо иҷрои супоришоти давлатӣ — ташкили конкурсҳо дар байни корхонаҳо барои гирифтани супоришҳои давлатӣ, бастани шартномаҳо бо онҳо, бо ресурсҳои моддию техникӣ, молиявӣ ва дигар ресурсҳо таъмин намудани онҳо барои иҷрои супоришҳои давлатӣ машғул шаванд. Дар айни ҳол аз зиммаи вазорат ё идора масъулият барои фаъолияти умуман соҳа бардошта намешавад. Ҳалли масъалаҳои самаранок истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ, ба миқьёси калон реконструкция ва бо техникаи нав таъмин намудани корхонаҳо, сиёсати ягонаи техникӣ, муайян кардани тадбирҳои кам кардани арзиши аслии маҳсулот дар ихтиёри вазорату идораҳо мемонад. Баланд бардоштани роли вазорату идораҳо дар тараққии инфраструктураи социалии соҳа, зиёд кардани ис-

теҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва муҳофизати муҳити зист пешбинӣ шудааст.

Ба муносибати вусъат ёфтани интеграцияи истеҳсолот бо мамлакатҳои аъзои СЭВ ва фаъолияти берунии иқтисодии вазорату идораҳо ба зиммаи онҳо аслан вазифаҳои нави зерин вогузор карда мешаванд: ташкили истеҳсоли якҷоя ва муқаррар намудани робитаҳои бевоситаи корхонаҳои соҳа бо корхонаҳои хориҷӣ; ташкили корҳои якҷояи тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашӣ; такмил додани ихтисоси коркунони соҳа дар корхонаҳои хориҷӣ ва баръакс; барпо намудани корхонаю управленияҳои муштарак; валютаи хориҷиро ба кредит гирифтани корхонаҳои соҳа; ташкили фаъолияти бевоситаи воридоту содирот ва ғайра.

Дар баробари ин назорат ба сарфи фонди ҳавасмандгардонии моддӣ (фонди музди кор); муқаррар намудани кори сменагӣ; ташкили савдои фирмагӣ; тасдиқи планҳо, ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ ва рӯйхати объектҳои таъиноти истеҳсолию ғайриистеҳсолӣ барин вазифаҳо ғайримарказӣ гардонда, ба ихтиёри корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва ташкилотҳо дода мешаванд. Корхонаҳо масъалаҳои ҷорӣ намудани ставкаҳои нави тарифӣ ва моҳона, иловапулӣ ва ҳаққи илова барои таъвизи ихтисос, васеъ намудани минтақаи хизматрасонӣ ва ғайраро ҳал мекунанд. Шумораи умумии коркунон ва рӯйхати штат дар корхонаҳо тасдиқ карда мешаванд. Маоши кадрҳои роҳбарикунанда дар корхона муқаррар карда мешавад. Фаъолияти истеҳсолию хоҷагии корхонаҳо дар асоси ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ба амал бароварда мешавад.

Ҳаминро ба назар гирифта, аппаратҳои марказии вазорату идораҳо хеле тағйир дода мешавад. Дар баробари барҳам додани ҷузъҳои бо масъалаҳои идоракунии оперативӣ машғул дар ҳайати аппаратҳои вазорату идораҳои республика барпо кардани **управленияҳои планкашию иқтисодӣ, управленияҳои прогресси илму техника ва шӯъбаҳои алоқаҳои берунии иқтисодӣ** ба мақсад мувофиқ аст. Зимнан, ҳалли ҳамаи масъалаҳои планкашӣ, ташкили супоришҳои давлатӣ, маблағҷудокунӣ, нархмонӣ ва таъминоти моддию техникӣ, инчунин муайян намудани нормативҳои дарозмӯҳлатро ба ихтиёри управленияҳои планкашию иқтисодӣ додан мумкин аст, ба зиммаи управленияи прогресси илму техника вазифаҳои тараққиёти илму техникаи соҳа, сохтмони асосӣ, реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардани корхонаҳо, барпо намудани системаи соҳавии идоракунии автоматӣ, инчунин идора намудани ихтироъкорӣ ва дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техникаро гузоштан мумкин аст. Вобаста ба хусусияти соҳа дар аппарати вазорату идораҳо дигар ҷузъҳои махсусгардондашуда низ ташкил кардан мумкин аст.

Дар асоси қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС **аниқ кардани функцияю вазифаҳои органҳои республикавии идоракунӣ (Госплан, Госснаб, вазорату идораҳо) хеле муҳим аст. Зарур аст, ки вазифаҳои онҳо идоракунии хоҷагии халқ дар байни онҳо дуруст тақсим карда шаванд.** Аввал функцияю вазифаҳои идоракунии хоҷагии халқро муайян карда, сипас дар байни органҳои дахлдори идоракунӣ бо назардошти хусусият ва аломатҳои иқтисодию ташкилӣ онҳоро тақсим карда, ин корро ба ҷо овардан мумкин аст. Дар як вақт мавқеъ ва ваколати онҳоро аз нав дида баромадан зарур аст.

Аз ин нуқтаи назар, аз як тараф, дар байни органҳои соҳавӣ, аз тарафи дигар, дар байни онҳо ва вазорату идораҳо аниқ тақсим кардани функцияю вазифаҳо дуруст аст. Чунон ки маълум аст, дар даҳсолаи охир як қатор идораҳо, масалан, Госкомнефтепродукт ва як қисми ҷузъҳои Госснаб аз ҳисоби аз нав тақсим кардани вазифаҳои як қатор вазоратҳо ташкил карда шуданд. Аммо вазорату идораҳо коркунонашонро ба ихтиёри идораҳои номбурда дода, мисли пештара тамоми ҳаҷми корро худашон иҷро мекунанд. Аслан танҳо штатҳоро доданду халос. Зарур аст, ки функцияю вазифаҳои органҳои байнисоҳавии идора-

кунии республика аниқ карда шаванд. Ин вазифа дар қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС таъкид шудааст.

Дигар самти муҳими такомулоти структураҳои идоракунии хоҷагии халқ **аниқ кардани шумораи аппарати вазорату идораҳо мувофиқи ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот ва миқдори корхонаю ташкилотҳои тобеи онҳо, инчунин мувофиқи схемаи қабулшудаи идоракунӣ мебошад.** Аксарияти вазорату идораҳои республика — Вазорати нақлиёти автомобилӣ, Вазорати саноати маҳаллӣ, Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгард, Вазорати саноати сабук, Госкомгаз ва дигарҳо— қариб шумораи якхелаи коркунон доранд. Аммо ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот ва миқдори корхонаҳои тобеашон ба куллӣ фарқ мекунанд. Масалан, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноати сабук қисми калони маҳсулоти саноати республикаро ташкил мекунад, шумораи аппарати Вазорати саноати сабук (бо схемаи дузвеногии идоракунӣ) аз дигарҳо фарқ намекунад. Дар шароити механизми мавҷудаи хоҷагидорӣ ҳамаи вазорату идораҳо функцияю вазифаҳои ба ҳам монандро ба ҷо меоранд. Бинобар ин як қатор вазорату идораҳо соҳаашонро суст идора мекунанд.

Вазъиятро тағьир додан мумкин аст. Якум, як қисми функцияҳои вазорат, алалхусус функцияи оиди мутобиқгардонии фаъолияти корхонаҳоеро, ки маҳсулоти истеҳсолкардаашон аксаран дар маҳалҳо истифода мешавад, ба органҳои маҳаллӣ додан ба мақсад мувофиқ аст. Дуюм, мустақилияти баъзе корхонаҳоро (иттиҳодияҳоро) зиёд кардан даркор аст, ки ин боиси аз иҷрои вазифаҳои кӯҳнаи ҷорию таъҷилӣ озод намудани аппарати вазорат мегардад. Сеюм, ҳаҷми ахборотеро, ки аппарати вазорат барои органҳои директивии республикавӣ ва иттифоқӣ тайёр мекунад, хеле кам кардан зарур аст.

Аз ин нуқтаи назар **ба тартиб андохтани ахбороти органҳои идоракунӣ** хеле муҳим мебошад Тадқиқот нишон медиҳад, ки дар байни органҳои идоракунии республика дар боби гардиши ахборот такрори зиёде вуҷуд дорад. Ғайр аз феҳристи ахбороти пешбиникардаи Госкомстати СССР вазорату идораҳо ба органҳои гуногун миқдори зиёди маълумотҳоро пешниҳод мекунанд. Масалан, ҳисобот дар бораи фаъолияти истеҳсолию хоҷагӣ ба Госкомстат, Госплан, Вазорати молия, Банки давлатӣ ва органҳои дахлдори иттифоқӣ фиристода мешавад. Хуб мешуд, ки ҳисобот фақат ба Госкомстат пешниҳод карда шавад. Органҳои манфиатдор ахборотро аз он ҷо гирифта метавонанд. Ҷузъҳои Совети Вазирони республика, Госплан ва дигар органҳои байнисоҳавии идоракунӣ ахборотро аз вазорату идораҳо алоҳида мегиранд, ки дар як қатор мавридҳо боиси такрори маълумотҳо мегардад. Ғайр аз ин, чунин амалия ҷорӣ шудааст: вазорату идораҳое, ки корхонаҳояшон дар территорияи районҳо, шаҳрҳо ва вилоятҳои ҷудогона ҷой гирифтаанд, ба органҳои маҳаллӣ ахбороти планӣ мефиристанд, ҳол он ки ин ахборотро ба онҳо худи корхонаҳо низ медиҳанд.

Чунин ҳолат ҳаҷми кори органҳои соҳавии идоракуниро зиёд мекунад ва ба онҳо барои иҷрои вазифаҳои асосиашон оиди самаранок идора кардани соҳа вақти кам мемонад. Ғайр аз ин, ин боиси сарфи зиёди ресурсҳои моддию техникӣ, маблағу меҳнат, боиси калон шудани системаи идоракунӣ мегардад. Аз ин нуқтаи назар дар навбати аввал тартиб додани ҳуҷҷатҳои меъёрии-методие ба мақсад мувофиқ аст, ки принципҳои ҳамкории органҳои идоракунӣ, феҳристи нишондиҳандаҳои стандартонидашударо муайян мекарда бошанд. Бидуни Госкомстати республика гирифтани ахборотро қатъиян манъ кардан зарур аст.

Ба структураҳои ташкили аппарати идоракунӣ автоматонии идоракунӣ ва ҷорӣ намудани мошинҳои ҳисоббарории электронӣ таъсири калон мерасонад. Ба ин муносибат ҳозир вазифаи **такомули структураҳои ташкили аппарати идоракунӣ дар шароити амали** системаи автоматии

идоракунӣ (минбаъд АСУ) ба мадди аввал гузошта мешавад. Автоматонии процессҳои идоракунӣ ичрои вазифаҳои идоракуниро тезонида, функцияю вазифаҳои анъанавии аппарати идоракуниро тағьир медиҳад. АСУ ба аппарати идоракунӣ ҳуқуқи қарор қабул карданро боқӣ мегузорад. Ин, дар навбати худ, ба тартиб андохтану оддӣ гардондани системаи идоракунӣ, аз нав дида баромадани ҳуқуқу вазифаҳои коркунон ва чузъҳои чудогонаро тақозо дорад. Яъне беҳтар намудани структураҳои ташкили аппарати идоракунӣ ба яке аз нишондиҳандаҳои самаранокии амали АСУ табдил меёбад. Алҳол проблемаҳои идоракунӣ дар бисьёр мавридҳо бидуни алоқамандгардонӣ бо имкониятҳои техникии АСУ дида баромада мешаванд. Марказҳои ҳисоббарории дар назди аппаратҳои идоракунӣ барпо кардашуда аз онҳо чудо карда шудаанд. Бинобар ин ҳангоми автоматонии вазифаю функцияҳои алоҳидаи аппарати идоракунӣ пешбинӣ кардани тағьироти дахлдор дар структураҳои ташкили он ба мақсад мувофиқ аст. Ин талаби заказчиро нисбат ба системаи супурдашаванда, самараи истифодаи АСУ зиёд карда, масъулияти барпокунандагони АСУ-ро барои сифати кори ичрошаванда баланд мебардорад. Ғайр аз ин, масалан, дар ҳайати Системаи автоматонидашудаи ҳисобу китоби плании Госплани СССР зерсистемаи «Таъмини ташкилӣ-структурӣ» амал мекунад, ки вазифааш оид ба такомули структураҳои ташкили органҳои планкашӣ, чузъҳои онҳо ва маркази ҳисоббарорӣ тайёр намудани таклифу тавсияҳои илман асоснок мебошад. Чунин зерсистемаҳоро дар ҳайати АСУ-ҳои калони республика ташкил кардан мумкин аст.

Интеграцияи маркази ҳисоббарорӣ бо аппарати идоракунии дар наздаш барпо кардашуда қонунист. Ба структураи аппарати идоракунӣ ҳамроҳ намудани марказҳои ҳисоббарорӣ имкон медиҳад, ки система мукаммал гардоида, монеаи байни чузъҳои органи идоракунӣ ва маркази ҳисоббарорӣ барҳам зада, самараи кори АСУ зиёд карда шавад. Ҳозир марказҳои ҳисоббарорӣ ба ҳайати органҳои идоракунӣ дохил намешаванд. Маблағгузории асосӣ барои барпо кардан ва харидани техникаи ҳисоббарорӣ, инчунин харочоти истифодаи онҳо аз ҳисоби корҳои тадқиқоти илмӣ ва дигар моддаҳо ба амал бароварда мешаванд. Аммо харочоти онҳо аслан харочоти идоракунӣ мебошад. Бинобар ин чунин бозсозии структураро ба мақсад мувофиқ мешуморем, ки дар он як қисми коркунон, ресурсҳои моддию техникӣ ва молиявӣ дар ташкилотҳои офарандаю чорикунандаи АСУ монда, қисми дигарашон ба ихтиёри органи идоракунӣ дода мешавад.

Дар асоси қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС кам кардани миқдори вазорату идораҳо бо роҳи муттаҳидгардонии онҳо муҳим аст. Дар республика барои **муттаҳид гардондани як қатор соҳаҳои якхелаи ба ҳам алоқаманди хочагии халқ** имконияти реалӣ мавчуд аст. Масалан, Вазорати сохтмон, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ, Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгард, Комитети давлатии оид ба сохтмони РСС Точикистон ва як қатор ташкилотҳои бинокории дигар вазорату идораҳоро муттаҳид намуда, комплекси ягонаи сохтмони республикаро ташкил додан мумкин аст. Ин имкон медиҳад, ки тамоми цикли фаъолияти бинокории республика дар як идора гирд оварда, монеаҳои байниидоравӣ барҳам зада, ичрои программаи сохтмон тезонида шавад. Дигар комплексҳои соҳаҳои ба ҳамдигар алоқамандро низ ташкил кардан мумкин аст.

Инкишоф додани шаклҳои гуногуни интеграцияи илму истеҳсолот самти муҳими беҳтар гардонидани структураҳои ташкили идоракунии хочагии халқи республика мебошад. Дар республика барои ташкили иттиҳодияҳои калони байнисоҳавӣ, академиявӣ, соҳавӣ ва иттиҳодияҳои илмӣ-истеҳсолии махсусгардондашуда имконият ҳаст. Фаъолияти онҳоро ба тартиб додану амалӣ гардондани программаҳои калони соҳа-

вию регионалии илмӣ-истеҳсолӣ равона кардан мумкин аст. Таҳлили системаи идоракунии илму техника дар хоҷагии халқ нишон медиҳад, ки қисми калони ҷузъҳои он (шӯъбаҳои Совети Вазирон, Госплан, Вазорати мактабҳои олӣ ва донишкадаҳои миёнаи махсус, Президиуми Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон ва дигарҳо) тамоми маҷмӯи функцияю вазифаҳоеро, ки барои самаранок идора кардани фаъолияти илмӣ-техникӣ дар республика заруранд, дар бар намегирад. **Ҳар сари чанд вақт аниқ кардани мақсади фаъолияти онҳо ва вазифаҳои идоракунии илму техникаро дар байни онҳо дуруст тақсим кардан** бояд вазифаи асосии такомулоти структураҳои ташкили ин ҷузъҳо бошад. Ғайр аз ин статусу низомнома ва ваколати онҳоро аз нав дида баромадан зарур аст. Масалан, шӯъбаи муттаҳидаи илму техникаи Госпланро мустаҳкам кардан лозим аст. Ин ба дастурҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС мувофиқ мебошад.

Дар республика барпо кардани **органи ягонаи идоракунии илму техника** ба мақсад мувофиқ мебуд, ки аз ҷиҳати функция, вазифа ва ваколаташ ба Комитети давлатии оид ба илму техника монанд бошаду вале ғайр аз он бо масъалаҳои ҷорӣ намудани техникаи ҳисоббарор ва ихтироот машғул шавад. Ин аз он ҷиҳат муҳим, ки дар республика солҳои охир соҳаи сершохае ба вуҷуд омадааст, ки хелҳои гуногуни маҳсулоти илмию техникӣ мебарорад. Бештар аз 70 фоизи потенциали илмию техникии республика (муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, кадрҳо, ресурсҳои моддию техникӣ) дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ гирд омадааст. Дар айни як мавзӯъ гузарондани тадқиқоти илмӣ мушоҳида мешавад. Муассисаҳои илмӣ ва кадрҳои онҳо барои ҳалли проблемаҳои калони хоҷагии халқ шароит надоранд. Органи ягонае лозим аст, ки ҷидду ҷаҳди вазорату идораҳоро барои ҳалли проблемаҳои калони илмию техникӣ мутобиқ гардонад. Ба ҷумлаи вазифаҳои он баҳо додан ба тараққиёти илму техника дар соҳаҳои хоҷагии халқи республика; муайян намудани самтҳои асосии тараққиёти илму техника; хоста гирифтани проблемаҳои дахлдор, экспертиза кардан ва тайёр намудани лоиҳаи қарорҳои ҳукумати республика оид ба тадқиқи онҳо; роҳбарии илмӣ-методӣ ба фаъолияти вазорату идораҳо оид ба тезонидани прогресси илму техника; ташкили ҷорӣ намудани ихтирооту кашфиёт; мутобиқгардонии ҷорӣ намудани техникаи ҳисоббарор ва барпо намудани системаҳои автоматии ахборотдиҳӣ; тартиб додани программаҳои илмию техникии ҳалли проблемаҳои муҳимтарини хоҷагии халқ ва татбиқи онҳо; ташкили фонди мутамарказ барои ҳалли проблемаҳои муҳимтарини илмӣ-техникӣ; мутобиқати фаъолияти ташкилотҳои тадқиқоти илмии вазорату идораҳои гуногун ва амсоли инҳоро дохил кардан мумкин аст.

Барои самаранок ба амал баровардани мақсадҳои асосии ташаккули Комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон (минбаъд КТИҶТ) дар назди Совети Вазирони РСС Тоҷикистон аз ҳисоби коркунони органҳои мавҷудаи идоракунӣ барпо намудани бюрои оид ба мутобиқати тараққиёти КТИҶТ ба мақсад мувофиқ аст. Ин аз он сабаб зарур, ки тобеияти идоравии звеноҳои алоҳидаи КТИҶТ, амалиёти яктарафаи онҳо, қарорҳои ҷузъӣ, ки баъзан мухолифи нияти ташаккули комплекс мебошанд, боиси камшавии самараи хоҷагии халқ мегарданд.

КТИҶТ қисми калони территорияи республикаро дар бар мегирад. Потенциали гидроэнергетикии ноҳия (омили асосӣ), мавҷуд будани як қатор конҳои канданиҳои фоиданок ва захираҳои рӯзафзуни ресурсҳои меҳнатӣ заминаҳои муҳимтарини ташаккули он гардиданд.

Чунон ки таҷрибаи идоракунии комплекси нефту гази Сибири Ғарбӣ нишон медиҳад, комплексҳои калони территориявию истеҳсолиро органи мутобиқкунандаи территориявии идоракунии дорои ваколати дахлдор самаранок идора карда метавонад. Бинобар ин марҳалаи ҳозираи тараққиёти КТИҶТ интеграцияи идоракунии бевоситаи як ташкилотро талаб мекунад, ки он иҷрои тамоми ҳаҷми кори комплексро таъ-

мин менамояд. Бюрои эҳтимолӣ механизми ташкилию иқтисодии ҚТИҶТ-ро аз ҳисоби захираҳои мавҷуда, бо роҳи азнавтақсимкунии онҳо бозсохта метавонад. Аз ҳисоби сарфаи маблағгузории асосӣ дар натиҷаи барҳам задани мутавозияти идоравӣ дар сохтмон, тезонидани тараққиёти инфраструктураи социалӣ, зиёд намудани дараҷаи мукаммалию таъҷилии қарорҳои байниидоравӣ самаранокиро афзун гардондан мумкин аст.

Ба зиммаи бюро вазифаҳои зерини оиди мутобиққунониро гузоштан мумкин аст: мувофиқи таносуби муқарраршуда барпо кардани истеҳсолоти асосӣ ва унсурҳои инфраструктура; зиёд кардани истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ; беҳтар намудани истифодаи ресурсҳои гидроэнергетикӣ; истифодаи потенциали илмию техникии ноҳия барои иҷрои вазифаҳои асосӣ. Бюро метавонад дар ноҳия заказчии асосӣ бошад ва ҳамроҳи Госплан программаи истеҳсолии ташкилотҳои пудратии бинокории оиди объектҳои истеҳсолии тобеияти иттифоқӣ, республикавӣ ва маҳаллӣ, инчунин оиди объектҳои соҳаи социалиро, қатъи назар аз тобеияти идоравиашон, тартиб диҳад.

Чунон ки маълум аст, бозсозии дарпешистодаи структураҳои ташкили аппарати идоракунӣ мувофиқи қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) ҚМ КПСС боиси хеле камшавии шумораи оң мегардад. Ин, дар навбати худ, **муқаррар намудани меъёрҳои ихтисор ва бо кор таъмин кардани коркунони идоракуниро,** ки одатан мутахассисони дипломдор мебошанд, тақозо дорад.

Ҳангоми ихтисор кардани шумораи коркунони вазорату идораҳо зарур аст, ки дар навбати аввал салоҳияти ин ё он мутахассис ба инобат гирифта шавад. Хусусиятҳои хоси кори органҳои марказӣ (зуд-зуд рафтан ба командировка, таҳлили миқдори зиёди ахборот, маҳорати қабул карда тавонистани қарор дар вазъияти ғайриоддӣ ва дигарҳо) малакаҳои дахлдор ва фазилатҳои хосро талаб мекунанд. Қабул намудани ҳуҷҷате (ҳуҷҷати қонунгузорӣ) ба мақсад мувофиқ аст, ки имкон медиҳад бе расондани зарар ба органи идоракунӣ коркунони камсалоҳият ихтисор карда, ба кори дигар гузаронда шаванд.

Коркунони озодгардидаро ба шарти нигоҳ доштани ҳадди охирини музди кор дар се самт истифода бурдан мумкин аст: барои мустаҳкам намудани идоракунии корхонаю ташкилотҳое, ки мустақилияташон меафзояду бо ҳамин ҳаҷми фаъолияти молиявӣ-хоҷагиашон зиёд мешавад: барои бо коркунон пурра таъмин намудани умурҳои инженерӣ-техникии корхонаҳо. Як қисми мутахассисонро ба институтҳои тадқиқоти илмӣ, ташкилотҳои лоиҳакашӣ ва марказҳои ҳисоббарорӣ фиристодан мумкин аст. Албатта, ҳангоми хоста гирифтани кадрҳо барои ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашӣ бояд принципи аз рӯи конкурс қабул намудани онҳо риоя карда шавад.

Ҳамаи роҳҳои зикршудаи такомулоти структураҳои ташкили идоракунии хоҷагии халқи республика ҳалли комплексиро тақозо доранд. Ин зарурати истифодаи методикаҳои дар асоси усулҳои иқтисодӣ-математикӣ ва мошинҳои ҳисоббарори электронӣ муқарраршударо ба миён меорад. Дар ин кор материалҳои методии дар филиали тоҷикистонии Институти умумииттифоқии тадқиқоти илмии проблемаҳои ташкил ва идоракунӣ тартибдодашуда кӯмак расонда метавонанд. Онҳо имкон медиҳанд, ки дар асоси мақсаду вазифаҳои амали органи идоракунӣ структураи ташкили он такмил дода шавад.

## Ба пешвози Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

**Ҳоло тамоми звеноҳои структурии партия таҳти шиори омодагӣ ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС кор мекунанд. Ин ба сабаби ғоят муҳим будани масъалаҳоест, ки дар конференция мавриди муҳокима қарор хоҳанд гирифт. Дар конференция гуфтугӯи ҷиддие роҷеъ ба рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, ҷамъбасти асосии нимаи якуми панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ доир ба вусъат ёфтани бозсозӣ, роҷеъ ба тадбирҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва ҷамъият ба амал хоҳад омад. Тайёрӣ ба конференция коммунистонро водор мекунад, ки иштироки худро дар дигарсозиҳои революционии имрӯза танқидан дарк кунанд, вай инчунин ба ҳамбастагии минбаъдаи сафҳои партия, такмили услубу усули роҳбарии партиявӣ ба коллективҳои меҳнатӣ мусоидат менамояд.**

**Дар хусуси афзудани фаъолияти аъзоёни партия, дар хусуси устувор шудани муҳити серталабии принципӣ, кордониню эҷодкорӣ дар ташкилотҳои партиявӣ, аз ҷумла, мақолае, ки дар поён ба табъ мерасад, шаҳодат медиҳад. Редакция ин мақоларо ба хонандагон пешниҳод карда, аз коммунистони соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқи республика, коркунони комитетҳои партиявӣ ва ветеранҳои партия хоҳиш менамояд, ки дар саҳифаҳои журнал изҳори ақида кунанд, аз таҷриба, мушоҳидаҳо ва хулосаҳои худ нависанд, мулоҳизаву таклиф ба миён гузоранд, то ки ба Конференцияи умумииттифоқии КПСС омодагӣ дида, қудрати таъсири партиявию сиёсӣ дар кори сафарбар кардани омма ба мубориза барои суръатафзоии тараққиии социалию иқтисодӣ пурратар истифода шавад.**

# ТО ҚОБИЛИЯТИ РАЗМАНДАГӢ ИНКИШОФ ЁБАД

## (САБАҚҲОИ МАҶЛИСҲОИ ҲИСОБОТИЮ ИНТИХОБОТӢ)

✦ **Структураи звеноҳои партияро тағйир бояд дод.**
✦ **Демократиконӣ — фишанги фаъолиятмандӣ.**
✦ **Серталабӣ нисбат ба ҳамаи кадрҳо.**
✦ **Талаб куну таълим деҳ.**

ҲАДАФМАНДӢ... Шояд, бо ин калима он рӯҳияи махсуси коммунистонро, ки соли ҷорӣ — соли Пленумҳои январӣ ва июнии КМ КПСС дар ташкилотҳои партиявии район ба вуҷуд овард, саҳеҳтар тавсиф кардан мумкин бошад. Қалонмиқъёс ва мураккаб будани вазифаҳое, ки ин Пленумҳо ба миён гузоштанд, ба тамоми кори партиявӣ нақш гузошт ва рӯҳи маъракаи ҳисоботию интихоботиро, ки чанде пеш анҷом ёфт, муайян намуд. Таҳлили муфассали ҷамъбасти маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ ҳанӯз дар пеш аст, вале мо худи имрӯз аз онҳо сабақҳои муайяне мегирем.

Материал барои гирифтани сабақ, ба назари мо, бештар аз он аст, ки фақат дар маҷлисҳои партиявии ҳисоботию интихоботӣ ба даст омад. Ин ва боз бисёр чизҳои дигар, ки дар ин маҷлисҳо мавриди гуфтугӯ қарор гирифта, ба маъракаи ҳисоботию интихоботӣ таъсир расониданд, тасаввуроти моро дар хусуси иҷрои вазифаи ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ аз тарафи ташкилотҳои партиявӣ пурра мекунанд. Инак баъзе мушоҳидаву хулосаҳое, ки барои мо сабақомӯз мебошанд.

Азбаски ин нахустин давраи ҳисоботие буд, ки баъди съезди XXVII КПСС гузашт, имкон дод, ки дар бораи қобилияти размандагии ташкилотҳои партиявӣ чун татбиқкунандагони нақшаҳои съезд ҳукми комил бикунем. Баробари дигаргуниҳои умумии мусбат норасоиҳои ҷиддӣ низ ошкор шуданд, ки яке аз сабабҳои асосии онҳо ҷобаҷогузории бесамар,

ҳатто кайҳо кӯҳнашудаи қувваҳои партиявӣ дар соҳаҳои асосии истеҳсолоти ҷамъиятӣ аст. Ин ҷобаҷогузорӣ дар муддати дуру дарозе ташаккул ёфта буд ва, чунон ки мегӯянд, «онро мо ба вуҷуд наовардаем» ва агар ба он зоҳиран муносибат кунем, чизеро тағьир додан гӯё лозим нест. Аммо чунин муносибат хилофи тамоюли имрӯз барои рафъи вомондагӣ хоҳад буд.

**Комитети партиявии район ба фаъолон такья карда, ҳамроҳи комитетҳои партиявии хоҷагиҳо дар рафти маъракаи ҳисоботию интихоботӣ структураҳои звеноҳои партиявиро ба сабаби мураккаб шудани структураи истеҳсолии район бо назардошти пешомадҳои тараққии хоҷагии халқ ва талаботи бозсозии кори партиявӣ тағьир дод.** Дар як идда ҷузъҳои структурии соҳаҳои растанипарварӣ ва чорводорӣ, ки дар онҳо ягон нафар коммунист набуд, нуқсонҳо бартараф гардиданд, аъзоёни соҳибэътибори партия ба участкаҳои аз ҳама масъулиятнок вобаста карда шуданд, ташкилотҳои партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявии цехии наве ташкил карда шуданд.

Мо ба пурзӯр шудани таъсири гурӯҳҳои партиявӣ аҳамияти зиёд медиҳем. Пеш 61 гурӯҳи партиявӣ доштем, ҳоло 185, яъне се баробар зиёд гурӯҳи партиявӣ дорем. 124 гурӯҳи партиявие, ки нав ташкил додем, чун гурӯҳҳои партиявии пешин, бевосита дар ҷоҳое амал мекунанд, ки дастурҳои умумипартиявӣ дар амал татбиқ мешаванд. Ин гурӯҳҳо ба муносибати дар асоси қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) ҚМ КПСС ҷомаи амал пӯшидани ислоҳоти қатъии идоракунии иқтисодиёт, навсозӣ ва бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолот масъулияти махсусе ба дӯш доранд. Мақсад дорем ба он ноил шавем, ки ҳар гурӯҳи партиявӣ пешоҳанги размандаи ташкилоти ибтидоии партиявӣ дар участкаи муҳими мубориза барои суръатафзоӣ гардад.

Дар маҷлисҳои партиявии ҳисоботию интихоботӣ дигаргуние дар вусъати ошкорбаёнӣ ва таъмини озодии муҳокимаву танқид равшан зоҳир шуд. Ин ба сабабе ҳам ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки дар рӯзномаи Конференцияи оянда умумиттифоқӣ масъалаи «Дар бораи тадбирҳои минбаъда демократиконии ҳаёти партия ва ҷамъият» дохил шудааст. Аҳамияти ин масъаларо дар ҳар қадам амалияи пурҷӯшу хурӯши бозсозӣ собит мекунад. Ин масъала бо тамоми ҷиддият дар назди ташкилоти партиявии райони мо низ истодааст, бар илова бо ҳамон пайгирие, ки дар конференция гузошта хоҳад шуд: мо дар амал боварӣ пайдо мекунем, ки демократиконии умумӣ аз демократизми муносибатҳои дохилипартиявӣ оғоз меёбад.

Дар ташкилотҳои партиявии район муҳити ошкоргӯӣ, серталабӣ аз якдигар ва ташаббускорӣ, ки пеш ба назар намерасиданд, устувор мешаванд. Қарахтӣ, камҳавсалагӣ, ҳарос аз танқид кардани рафиқон, хусусан аз мансабдорони болоӣ, одати сукутварзӣ дар маҷлисҳои партиявӣ (ки ҳама чизро бе мо ҳам ҳал мекунанд) аз байн мераванд... Ба дигаргуниҳои мусбат пеш аз ҳама дасткашӣ аз ташкили қаблӣ мусоидат менамояд, ки то ба қарибӣ ба мушоҳида мерасид ва дар он ифода мешуд, ки рӯйхати нотиқон, мавзӯи суханронии онҳо, қолаби нутқҳо ва ифодаҳои асосии қарори оянда пешакӣ «тайёр карда мешуданд». Дар он звеноҳои партиявӣ, ки чунин қолабҳо шикаста шуданд, ҳисобот ва интихобот дар вазъи рӯҳбаландии умум, гӯё тахти насими тозае гузаштанд. Дар онҳо гуфтугӯ дар маҷлисҳо якбора ранги ғайричашмдошт мегирифт ва нуқсонҳое ошкор мешуданд, ки аз хусуси онҳо дуру дароз лаб фурӯ баста буданд, ба роҳбарияти звеноҳо номзадҳои нави арзандатар пешниҳод мешуданд, вазифаҳои истеҳсолӣ на мустақилона, балки аз нуқтаи назари хусусияти кори партиявӣ дар истеҳсолот мавриди муҳокима қарор мегирифтанд.

Маҷлиси ҳисоботию интихоботии гурӯҳи партиявии иттиҳодияи районии «Сельхозхимия» дар ҳаёти ташкилоти ибтидоии партиявии ит-

тиҳодияи агросаноатии район маҳз ҳамин тариқ сурат гирифт. Коммунистон сарвари гурӯҳи партиявӣ Ш. Тоҳирҷоновро барои бефаъолиятиаш сахт танқид карданд, дар бораи суст шудани қобилияти размандагии гурӯҳи партиявӣ, ки ҷорикунандаи нишондодҳои партия роҷеъ ба интенсификацияи босуръати истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дар заминаи илм мебошад, бо ташвиши зиёд сухан ронданд. Суханкардагон ба сабабҳои суст шудани таъсири партиявию сиёсӣ на танҳо дар коллективи худ, балки инчунин дар он участкаҳое, ки бо мутахассисон ва коркунони истеҳсолоти хидматгузори хоҷагиҳо робитаи корӣ доранд, диққати калон доданд. Маҷлис таъкид намуд, ки худи сарвари гурӯҳ дар зоҳир кардани мақоми пешоҳангии аъзоёни партия ба рафиқони ҳамгурӯҳи худ ибрати шоиста нишон надод. Ба маҳалҳо кам рафт, аз вазъи кор воқиф набуд, чун роҳбари партиявӣ ва чун сарагроном нисбат ба ҳодисаҳои манфӣ принципнокӣ зоҳир накард. Маҷлис аз кори ӯ дар давраи ҳисоботӣ ноқаноатмандӣ изҳор намуда, дар рафти мубодилаи афкор бевосита номзади навро пешбарӣ карда, Норбек Шарифов — коммунист, коркуни фаъолу обрӯмандро роҳбари гурӯҳи партиявӣ интихоб намуд.

Дар ташкилотҳои партиявии цехии колхози «Ленинизм» маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ бо рӯҳияи хуши коммунистон гузаштанд. Тайёрии пешакии комитети партиявӣ, ки ба он котиби он Зиёваддин Миршарифови боғайрат мусоидат кардааст, ҳис карда мешуд. Гирем, маҷлиси ҳисоботию интихоботӣ дар ташкилоти партиявии цехӣ, ки ба он сардори бригада Ҷалол Шарифов роҳбарӣ мекунад, аз кадом ҷиҳат ҷолиб буд. Ба сабабе ҷолиб буд, ки ба фаъолтар шудани коммунистон дар самтҳои аз ҷиҳати стратегӣ муҳими сиёсати аграрии партия — ҷорӣ кардани технологияи интенсивии парвариши ҳосил ва механиконии комплексии ҷамъоварии он такone дод.

Аъзоёни бригадаи Ҷалол Шарифов дар мусобиқаи социалистии пахтакорони хоҷагӣ ибрат нишон медиҳанд. Онҳо ӯҳдадор шудаанд, ки соли ҷорӣ аз ҳар гектар 35 центнер пахта рӯёнда, на камтар аз 80 фоизи онро бо мошин мегӯндоранд. Коммунистон батафсил, бо дарки вазифаи партиявии худ дар он хусус машварат оростанд, ки чӣ гуна иҷрои ӯҳдадории бригадаро аз ҷиҳати идеологӣ ва ташкилӣ таъмин намоянд ва ташаббуси онро дар дигар бригадаҳои участкаи агроистеҳсолӣ паҳн кунанд? Фараҳбахш аст, ки сарфи назар аз муваффақиятҳои муайян онҳо хотирҷамъ набуданд, бисьёр камбудиҳоро ошкор сохта, айби худро ба гардан гирифтанд. Самти маҷлисро маърӯзаи ҳисоботии котиб, ки дар рӯҳи кордонию худтанқидӣ таҳлил шуда, таклифҳои асоснок дошт, муайян намуд. Хуллас, давраи гузаштаи ҳисоботӣ дурустии интихоботи коммунистонро нишон дод ва бинобар ин онҳо боз ба ӯ роҳбарии ташкилоти партиявии гурӯҳро бовар карда супурданд.

Аммо маҷлиси ҳисоботию интихоботии ташкилоти партиявии цехии парки автомобилу трактори колхози ба номи Калинин таассуроти комилан дигаре гузошт. Маърӯзаи ҳисоботии котиби ин ташкилот Г. Ҷумъаев, ки суст ва пур аз гапҳои умумӣ буда, таҳлил надошт, касеро ба изтироб наовард. Иштирокчиёни маҷлис дар музокира бемайлу хоҳиш сухан ронданд ва гӯё намедонистанд чӣ гӯянд... Бепарвоӣ ҳангоми шунидану тасдиқ кардани лоиҳаи қарори маҷлис, ки фақат аз суханҳои обшуста иборат буд, низ зоҳир шуд. Равшан буд, ки дар ин ҷо ин ҳамаро расмиятпарастии хушку холӣ медонанд. Ҳангоми ҷамъбасти ҳисоботу интихот дар комитети партиявии хоҷагӣ мо мулоҳизаҳои танқидии дахлдор баён карда, иҷрои онҳоро таҳти назорат гирифтем.

Рӯирост мегӯем: чунин боқимондаҳои ҳодисаҳои касодии гузашта ҳангоми маъракаи ҳисоботу интихобот бисьёр ошкор шуданд, ҳам комитети партиявии район ва ҳам комитетҳои партиявии хоҷагиҳо барои худ хулосаҳои даркорӣ бароварданд. Лекин, бешубҳа, маънои асосии ҳаёти имрӯзаи партиявиро на онҳо, балки инкишофи демократияи до-

хилипартиявӣ муайян мекунад, ки ба вусъати фаъолияти коммунистон мусоидат мекунад. Мо ҳоло вазифаи бағоят муҳими худ мешуморем, ки тамоми звеноҳои партиявии комитети партиявии районро водор созем, ки моҳияти ин мафҳумро бештар андеша кунанд. Ба ақидаи В. И. Ленин, демократияи дохилипартиявӣ иборат аз он аст, ки тамоми кори партияро ҳамаи аъзоёни он бевосита ё тавассути намояндагон, бо ҳуқуқи баробар ва бидуни истисно пеш мебаранд ва тамоми органҳои роҳбарикунандаи партия интихобӣ, ҳисоботдиҳанда ва ивазшаванда мебошанд. Маъракаи ҳисоботу интихоботи ҳозира нисбат ба маъракаҳои гузашта принципҳои демократияи дохилипартиявиро дар худ мукаммалтар таҷассум кард. Дар аксари маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ хеле бисьёр мулоҳизаву таклифҳои пурарзиш баён шуданд, ки ҳоло комитети партиявии район, комитетҳои партиявии хоҷагиҳо ва звеноҳои поёнӣ онҳоро бодиққат омӯхта, дар амал татбиқ менамоянд. Зимнан, ин мулоҳизаву таклифҳоро, аз рӯи маълумотҳои мо, 60 — 70 фоизи сухангуфтагон ба миён гузоштанд, ҳол он ки пештар фақат 40 ё 30 фоизи мулоҳизаю таклифҳо ба онҳо тааллуқ дошт. Ба назари мо, ин рақам нисбат ба рақами адади умумии сухангуфтагон фаъолии аъзоёни партияро саҳеҳтар акс менамояд.

Сӯҳбатҳо бо бепартиявиён дар бораи коммунистон ба мо ёрӣ доданд, ки дар хусуси вазъи ин ё он звенои партиявӣ маълумоти мӯътамадтар ҳосил кунем. Умуман, барои аъзоёни комитети партиявии район, коркунони масъули аппарати он қоидаи ҳатмии фаъолият шудааст, ки аксаран бо омма машварат кунанд, то дар хусуси андешаю рӯҳиян онҳо тасаввуроти дуруст дошта бошанд. Бидуни ин амр, чунон ки мо боварӣ ҳосил кардем, интихоби имрӯзаи ошкорои роҳбарон имконнопазир аст. Роҷеъ ба зарурати бамиёномадаи демократиконии процесси ташаккули кадрҳои роҳбарикунанда дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС сухан ронда шуд. Тадбирҳое, ки органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии район дар асоси ин дастури Пленум меандешанд, самараи хуб медиҳанд. Масалан, дар ҳамаи бист бригадаи истеҳсолӣ ва фермаи колхози «Съезди XXII партия», дар як қатор бригадаҳои хоҷагиҳои дигар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ баргузор гаштанд. Бо хоҳиши колхозчиён ва бо назардошти вазъи баамаломада интихоби сардорони бригадаҳо бо овоздиҳии пинҳонӣ дар сурати пешниҳод ва муҳокимаи ошкорои номзадҳо гузаронида шуданд.

Пеш чӣ хел буд? Номзадро пешакӣ «аз боло», намояндаи комитети партиявии район ҳамроҳи раиси правленияи колхоз муайян мекарданд ва сипас ӯ ба вазифа таъин карда мешуд. Аммо акнун ба ҳамаи колхозчиён имкон дода шуд, ки худ ҳар киро хоҳанд, интихоб кунанд. Интихоби роҳбари участкаи истеҳсолӣ аз расмиятпарастӣ ба чораёни бошуурона бадал ёфтааст. Ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки аксари мутлақи меҳнаткашони оддӣ дар ин интихобот гражданияти олӣ ва ғамхорӣ нисбат ба масъалаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ зоҳир карданд ва кӯшиданд касеро сардори бригада интихоб намоянд, ки барои кори умум дилсӯз ва аз лиҳози касбӣ салоҳиятдор бошад.

Интихоби роҳбарони муассисаву ташкилотҳо низ дар вазъи солими кордонӣ мегузарад. Мисол, он масъала фаъолона ва бо шавқу ҳавас муҳокима шуд, ки сардори нави ПМК-7-и Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгарди республика кӣ бояд шавад. Ҳар кадоме аз се номзади пешбаришуда — котиби бюрои партиявӣ А. Забиров, саринженер О. Калугин ва прораби управленияи сохтмони рақами 895-и «Средаздорстрой» Я. Абдураҳмонов—мавриди гуфтугӯи ҷиддӣ қарор гирифтанд. Аҳли маҷлис ба ҳамаи номзадҳо баҳои мусбат дода, вале номзадии Я. Абдураҳмоновро афзал донист, ки таҷрибаи калон дошта, ба сифати сардори участкаи ПМК-и мазкур худро нағз нишон дод.

Ин ҷо як нуктаи муҳимро бояд зикр кард: Я. Абдураҳмонов ва О.

Қалугин, яъне ду номзаде, ки ба вазифаи роҳбарикунанда пешниҳод шуданд, бепартиявӣ мебошанд. Ин ҳам нишонаи дигаргуниҳои неканҷомест, ки таҳти нуфузи дастурҳои Пленуми январии (с. 1987) ҚМ ҚПСС амри воқеъ мешаванд. Пленум қайд кард, ки пешбарии бепартиявиён ба кори роҳбарикунанда роҳи муҳими демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Он ақидаи хаторо ба асос гирифтан, ки гӯё барои пешбарӣ коммунистон кофӣ ҳастанд, чунон ки дар Пленум таъкид шуд, маънои ҳуқуқи конституционии гражданинҳо ва имконоти кадрҳоро маҳдуд кардан дорад.

Оре, ба одамон ҷасуронатар бояд бовар кард, бештар ба шуури гражданӣ ва эҳсоси синфии онҳо бояд такья намуд. Охир онҳо дар ҷамъияти социалистӣ тарбияи идеявию ахлоқӣ гирифтаанд. Бештарини онҳо такьягоҳи боэътимоди комитетҳои партиявӣ дар амалӣ шудани сиёсати партия мебошанд. Дар айни ҳол мо бо тамоюлоти «истифодаи» бозсозӣ ба манфиати худ, бо истифодаи вазъият барои пинҳон доштани бесомонӣ ва бефаъолиятӣ муросо карда наметавонем. Демократизми ҳақиқӣ ба айбҷӯии хушку холӣ, ба кӯшиши табдили андешаҳои мусбат ба суханҳои пуч, ба кӯшиши қасос гирифтан аз якдигар, ба инкори принципҳои яккасардорӣ ва роҳбарии мутамарказ набояд бадал шавад. Албатта, маъмуриятпарастӣ, фишороварӣ ба танқид, худсарӣ ва беэътиноӣ ба эҳтиёҷоту дархостҳои одамон ҳам падидаҳои тоқатнопазиранд.

Қадамҳои аввалине, ки дар роҳи устувор гаштани демократия дар район гузошта мешаванд, аз тарафи тамоми меҳнаткашон дастгирӣ мебинад. Мо минбаъд ҳам мақсад дорем ҳатман ба он ноил шавем, ки асосҳои ҳаққан демократӣ дар ҳаёти партиявӣ ва ҷамъиятӣ бемайлон ва комилан ҷорӣ шаванд.

Баробари ин худи демократизми ифодаи озоди ақидаҳо ҳангоми таҳияи коллективонаи қарор мантиқан ба зарурати аз ҳар шахс пурсидани иҷрои вазифа боис мешавад. Ин нукта дар чунин гуфтаҳои Ленин басо оддӣ ифода шудааст: «Муҳокима муштарак аст, аммо масъулият шахсист». Афзудани талабот нисбат ба ҳамаи кадрҳо дар услуби кори комитети партиявии район ва комитетҳои партиявии хоҷагиҳо устуворонатар ҷорӣ мешавад.

Як далели ин баҳои принципӣ ва таҳлили ҷиддиест, ки 27 январи соли ҷорӣ ҳангоми дар маҷлиси бюрои комитети партиявии район шунидани ҳисоботи аъзои ҚПСС, раиси правленияи колхози ба номи Қалинин Ш. Музаффаров ба миён омад. Раис дар хусуси иштироки шахсиаш дар навсозии социалии деҳот, дар иҷрои қарори ҚМ ҚПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар кардани истифодаи муассисаҳои клуб ва иншоотҳои спортӣ» ҳисобот дод. Бюро таъкид кард, ки Ш. Музаффаров аз нишондодҳои съезди XXVII ҚПСС, Пленумҳои минбаъдаи ҚМ ҚПСС хулосаҳои дурусти сиёсӣ набароварда, ба фаъолтар намудани омили инсонӣ дар иҷрои вазифаҳои иқтисодию социалӣ аҳамияти даркорӣ надодааст. Дар колхоз ҳатто плани мушаххаси тадбирҳо доири ин соҳаи хеле муҳими кори маъмурӣ ва ҷамъиятӣ вуҷуд надорад.

Фонди тараққии социалии колхоз ғайриоқилона истифода мешавад. Дар чор соли раисии Ш. Музаффаров фақат як шипанги типии саҳроӣ сохта шудааст. Бо маблағи хоҷагӣ на мактаб, на бемористон, на пункти фельдшерию акушерӣ, на клуб, на китобхона, на комплекси спортӣ бунёд гардидаанд. Он чӣ ки аз ин соҳа дар колхоз ҳаст, дар биноҳои номувофиқ ҷой гирифта, солҳо таъмир нашудаанд...

Танҳо 22,3 фоизи аҳли колхоз бо оби нӯшокии водопровод таъмин мебошанд. То ҳол дар 3 деҳа радио ва дар 6 деҳа телефон гузаронида нашудаанд. Дар деҳот ҳолати зиддисанитарӣ ҳукмфармост. Яслиҳои мавсимии бачагона низ дар ҳамин гуна ҳолат мебошанд. Ягон километри роҳи байни деҳоти хоҷагӣ мумфарш нагаштааст. Раис ҳеҷ розӣ нашудааст, ки барои стадиону майдончаи варзиш замин ҷудо кунанд, дар

сурате ки замини ҷамъиятиро барои хоҷагиҳои шахсии ёрирасон тақсим карда додааст.

Беэътиноӣ ба масъалаҳои навсозии социалию мадании деҳот сабабгори якбора бад шудани вазъи истеҳсолот гардид. Қолхоз барзарар кор мекардагӣ шуд. Даромади хоҷагӣ аз 10,6 фоизи ба ҳисоби миёна дар панҷсолаи даҳум соли 1986 то 5,6 фоиз кам шуд.

Ш. Музаффаров ба 7 мақолаи танқидии рӯзномаи районӣ диққат надод ва эроди органҳои партиявию советиро гӯш накард. Бо қарори бюрои комитети партиявии район ба аъзои КПСС Ш. Музаффаров выговори қатъӣ бо қайд кардан дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон карда шуд.

Чунин созишнопазирии органи партиявӣ дар масъалаи бағоят муҳим — иҷрои бемайлони дастурҳои партия аз тарафи роҳбар-коммунист ба тамоми кадрҳои роҳбарикунандаи район таъсири муфид расонд ва серталабиро нисбат ба маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ, ки он вақт мегузаштанд, бештар кард.

Ҳодисаи басо шоёни таваҷҷӯҳ. Вале он боз як норасоии кори моро ошкор сохт: дар мавридҳои ташвишовари дурравии ин ё он роҳбар аз талаботи Устави партия мо доири мавқеи сарвари партиявии коллектив ба андеша намеравем. Дар сурате ки дар райони мо ҳодисаҳое бисьёр буданд, ки маҳз ба сабаби бепринципии котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ «ҷанинҳо»-и бемасъулиятии ин ё он шахси мансабдор то ба зуҳуроти зишту қабеҳе расид!

Боз ба тақдири Ш. Музаффаров бармегардем. Оё ӯ то ба ин дараҷаи бемасъулиятӣ мерасид, агар котиби комитети партиявии колхоз Х. Ерматов мавқеи устуворе медошт? Албатта, не. Бинобар ин комилан дуруст мешуморем, ки бюрои комитети партиявии район бо пункти махсуси қарор комитети партиявиро вазифадор кард, ки «масъулияти партиявии котиби ташкилоти партиявӣ раф. Ерматов Ш.-ро барои суст кардани роҳбарии партиявӣ ба фаъолияти правленияи колхоз мавриди гуфтугӯ қарор диҳад».

Мутаассифона, дар маҷлисҳои гузаштаи ҳисоботию интихоботӣ мавқеи котиби ташкилоти ибтидоии цехии партиявӣ ва котиби гурӯҳи партиявӣ аз ин нигоҳ муҳокима нашуд, ки ин ҳам норасоии калонест. Минбаъд мо инро ҳам дар маҷлисҳои партиявӣ дар коллективҳо ва ҳам ҳангоми шунидани ҳисоботи роҳбарони коммунист дар шӯъбаи ташкилии комитети партиявии район бояд ба инобат бигирем. Чунонки гуфта мешавад, талаб куну таълим деҳ.

Дар тайёрӣ ба Конфренцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ механизатори колхози ба номи Калинин, аъзои КМ ПК Тоҷикистон Х. Раҳмонова, аъзоёни комитети партиявии район — директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии «Шаҳринав» М. Абдураҳмонов, директори корхонаи байнихоҷагии ба номи Фрунзе Н. Аюбов, номзад ба аъзогии комитети партиявии район, сардори бригадаи фабрикаи паррандапарварии Чиптура Р. Эшбеков, директори мактаби миёнаи рақами 1 В. Савицкая, духтури касалхонаи бачагонаи район С. Абдураҳмонова ва бисьёр коммунистони дигар фаъолиятмандии олӣ нишон медиҳанд. Комитети партиявии район вазифаи худ медонад, ки минбаъд ҳам таҷриба ва нуфузи чунин фаъолони партиявиро дар афзудани қобилияти размандагии ташкилоти партиявии район пурратар ба кор барад, зеро аз ибрати шахсии аъзои партия дида, ибрати мӯътамадтару муассиртаре нест.

**М. ДАВЛАТОВ,**
**мудири шӯъбаи ташкилии**
**комитети партиявии райони Ҳисор.**

## Бар зидди мастигарӣ суботкорона мубориза барем

# НАТИҶАҲОИ ДАВРАИ АВВАЛРО ҶАМЪБАСТ НАМУДА

АЗ РӮЗИ чоп шудани қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои барҳам додани мастигарӣ ва майзадагӣ» ва Указн Президиуми Совети Олии СССР «Дар бораи пурзӯр кардани муборизаи зидди мастигарӣ» беш аз ду сол гузашт. Аз барпо карда шудани Ҷамъияти умумииттифоқии мубориза барои ҳаёти солим ва Ҷамъияти республикавии ихтиёрии муборизаи зидди майнӯшӣ низ қариб ҳамин қадар вақт гузашт. Дар ин муддат дар республика чӣ корҳо ба ҷо оварда шудаанд? Чӣ корҳоро иҷро бояд кард? Чӣ сон корро беҳтар бояд кард? Дар бораи ин ҳама дар маҷлиси ҳисоботию интихоботии ташкилоти ибтидоии партиявии Ҷамъияти республикавии ихтиёрии мубориза барои ҳаёти солим гуфтугузори муфассал баргузор шуд.

Маърӯзаи ҳисоботии котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ О. Раҷабов, баромади коммунистонро гӯш карда, кас тасаввур карда метавонад, ки чӣ гуна натиҷаҳои мусбат ба даст омадаанду кадом проблемаҳоро ҳал кардан лозим аст. Воқеан, тадбирҳои ба амал баровардашуда оиди барҳам задани мастигарӣ ва майпарастӣ зуд натиҷаҳои хуб бахшиданд: дар кӯчаву назди магазинҳо одамони мастро аҳьён-аҳьён дучор шудан мумкин аст, миқдори ҷинояти ба сабаби мастӣ содиргардида кам шуд, интизоми меҳнат дар корхонаҳо беҳтар гардид, дар бисьёр оилаҳо оромӣ ҳукмфармо шуд.

Ин ҳама ба туфайли ҷидду ҷаҳди зиёд: хеле кам кардани магазинҳои фурӯши нӯшокиҳои спиртнок, такмили кори органҳои муҳофизати қонуну тартибот дар ин соҳа, фаъолияти Ҷамъияти ихтиёрии мубориза барои зиндагии солим ва ташкилотҳои ибтидоии он, зоҳир карда шудани ғамхории бештар дар бораи ташкили фароғати меҳнаткашон ва ғайра муяссар шуд. Албатта, ба ин ҳамин ҳам мусоидат кард, ки дар корхонаву ташкилотҳо нисбат ба дӯстдорони май хеле сахтгир шуданд, дар муборизаи зидди майпарастӣ чораҳои таъсири ҳам моддию ҳам маънавӣ ба кор бурда мешаванд. Дар шароитиислоҳоти иқтисодӣ, ки бисьёр бригадаю корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағҷудокунӣ мегузаранд, худи мафҳуми «мастигарӣ» хилофи номи аъзои ин гуна коллектив аст.

Воситаҳои ахбори оммавӣ, Ҷамъияти республикавии «Дониш», Хонаи республикавии маорифи санитарӣ, муассисаҳои маданият низ диққатро ба пропагандаи зидди майнӯшию майпарастӣ зиёд кардаанд. Дар республика то 1 июли соли 1987-ум 5225 ташкилоти ибтидоии Ҷамъияти мубориза барои зиндагии солим амал мекард, ки онҳо бештар аз 290 ҳазор касро дар бар мегирифтанд.

Ҷамъияти мазкур ҳанӯз ҷавон аст. Бо вуҷуди ин ба туфайли ёрии ташкилотҳои дахлдор дар муборизаи зидди мастигарӣ пешравие ба назар мерасад. Масалан, маълум аст, ки ба паси рули мошин нишастани одами маст чӣ сон хавфнок аст. Соли 1985 дар пойтахти республика бо айби ронандагони маст 37 фалокат рӯй дода буд, соли гузашта он 11-то кам шуд. Ё худ, соли 1985 ба ҳушьёрхонаҳо қариб 17 ҳазор кас, вале соли 1986 каме зиёдтар аз 9,5 ҳазор кас афтод. Ба ду ҳушьёрхона (яъне ба нисфашон) зарурат намонд ва онҳо барҳам дода шуданд.

Вале ҳамаи инҳо қадамҳои аввалин, қадамҳои давраи ташкили коранд, ки ташкилотҳои ибтидоии ҷамъият пас и ҳам пайдо шуда, қонуну қарорҳо қабул мегардиданд.

Маърӯзачӣ дар бораи маҷмӯи томи тадбирҳое, ки дар республика оиди ташкили фароғати солиму пурмазмуни меҳнаткашон ба амал бароварда мешаванд, муфассал сухан ронд. Чунончи, шумораи магазинҳои фурӯши нӯшокиҳои спиртдор 90 фоиз ва истеҳсоли онҳо кам карда шудааст. Соли гузашта назар ба соли 1985-ум фурӯши ин гуна нӯшокиҳо 67 миллион сӯмина кам гардид.

Ҳозир дар баъзе районҳои республика, аз ҷумла дар районҳои Ленинград, Қабодиён, Шаҳртуз ва ғайра фурӯши нӯшокиҳои спиртдор тамоман қатъ шудааст. Қариб 350 коллективи цеху бригада худро коллективи майбезор эълон кардааст. Адади клубҳои майбезорон торафт афзуда, ҳоло ба 50-то расидааст. Дар байни онҳо клубҳои «Параллель» ва «Аметист» (ш. Чкаловск), «Як пиёла чой» (ш. Исфара), «Ҳушьёрон» (ш. Хоруғ) ва ғайраҳо шӯҳрат пайдо кардаанд.

Дар муборизаи зидди майнӯшӣ ду ҷиҳати дигари муҳимро низ қайд кардан лозим аст: ҳамаи котибони масъули ташкилотҳои районӣ ва шаҳрии ҷамъият одамони дорои маълумоти олӣ, аъзоёни КПСС мебошанд, яъне аз оғози мубориза барои ҳаёти солим ба он касони салоҳиятнок ва масъулиятшинос сарварӣ мекунанд. Қариб тамоми раисони ташкилотҳои ибтидоии ҷамъият курсҳои дахлдорро тамом кардаанд.

Аммо проблемаҳои ҳалношуда ҳанӯз бисьёранд. Ва онҳоро танҳо бо кӯмаки фаъолонаи органҳои маҳаллии партиявию советӣ ҳал кардан мумкин аст. Амалия нишон медиҳад, ки ба муборизаи зидди майнӯшӣ на дар ҳама ҷо бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат мекунанд. Баъзе коркунони партиявӣ ва советӣ аз тарзу услуби кӯҳнаи кор даст накашидаанд. Бозсозӣ ҳар рӯзу ҳар соат кори амалиро тақозо мекунад. Чунин факт ташвишовар аст, ки на дар маърӯзаи котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва на дар музокира ягон мисоли он зикр наёфт, ки кам шудани истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор ба худи кор, ба интизоми истеҳсолӣ, афзудани ҳосилнокии меҳнат, кам шудани сақат, маъюбшавӣ чи гуна таъсир мерасонад. Сабабаш ҳамин, ки ин гуна фактҳо мавҷуд нестанд. Ҳол он ки комитетҳои партиявӣ бояд муборизаро барои ҳаёти солим ба яке аз самтҳои кори тарбиявӣ табдил дода, ҳамроҳи роҳбарони корхонаю ташкилотҳо аз он чи ки кам шудани истеъмоли нӯшокиҳои спиртнок додааст, пурқиматтарашро муқаррар намоянд. Тавассути факту рақамҳо ба ҳар кас нишон додан мумкин мебуд, ки аз камшавии истеъмоли май шахсан худаш, оилааш, корхона ва умуман давлат чӣ нафъ мебинад. Аммо дар корхонаҳо ҳеҷ кас бо ин кор машғул нест, ба он умурҳои социологӣ низ ҷалб карда нашудаанд. Онҳо ҳатто дар иттифоқҳои эҷодӣ вуҷуд надоранд. Ҳол он ки иттифоқҳои эҷодӣ, хусусан Иттифоқи нависандагон, Ҷамъияти ходимони театрӣ ва ғайра шумораи зиёди зиёиёнро муттаҳид менамоянд, ки ба корхонаҳо ёрии шефӣ расонда, барои дар онҳо ба вуҷуд овардани муҳити солими маънавӣ мусоидат карда метавонанд. Ҳақиқати маълум аст. Ҳар як кас бояд на фақат худ дар зиндагӣ ибрат нишон диҳад, балки ҷорикунандаи фаъоли сиёсати партия ҳам бошад.

Ба масъалаи дуруст ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳои ин соҳаи кор низ на дар ҳама ҷо диққати зарурӣ дода мешавад. Ҳодисаҳои зуд-зуд ивазшавии онҳо ҷой доранд. Масалан, дар вилоятҳои Бадахшони Кӯҳӣ ва Кӯлоб қариб 50 фоизи онҳо иваз шудаанд. Ҳатто дар райони Марказии пойтахт се котиби масъул иваз шудааст. Дар ин бобат сабабҳои объективӣ ҳам ҳастанд. Мисол, музди корро гирем. Бад намебуд, агар музди кори котибони масъул ба боздеҳи мушаххас, афзудани ҳосилнокии меҳнат дар корхонаҳо ва даромади ин корхонаҳо вобаста карда шавад.

Вале дар он ҷое, ки котибони масъул одамони ба кор дилсӯзанд, онҳо ба душвориҳои зиёде дучор мешаванд. Масалан, котиби масъули

чамъияти мубориза барои тарзи ҳаёти солим Н. Ярашев бо андӯҳ қайд кард, ки ибрати шахсии худи котиби масъул ва кори индивидуалии ӯ қариб он чизест, ки аз дасташ меояд. Вай рӯирост гуфт, ки бидуни кӯмаки комитети районии партия кори ташкилотҳои ибтидоии чамъият натичае намебахшад. Чамъият ҳатто ҳуқуқ надорад, ки магазини майфурӯширо, ки хилофи қарорҳои қабулгардида дар шафати корхона, мактаб, боғчаи бачагон ва ё дар чои истироҳати оммавии меҳнаткашон воқеъ гардидааст, маҳкам кунад. Барои тасдиқи ин даъвои Н. Ярашев мисолҳои зиёде овардан мумкин аст. Фақат шаҳри Душанберо мегирем. Ду ресторан дар Боғи марказии маданият ва истироҳати ба номи Ленин («Точикистон» фақат дар он тарафи роҳ, қаҳвахонаи «Бадахшон» дар назди муассисаи муоличавӣ). Ин дар райони Октябрь. Дар Районн Фрунзе магазини № 20 дар наздикии Қасри иттифоқҳои касаба, дар райони Марказӣ магазини № 25 дар назди цирк, дар райони Роҳи Оҳан магазини № 3 дар назди кинотеатри «Ватан», магазини № 15 ОРС-и Роҳи Оҳан дар минтақаи комбинати полиграфӣ, боғчаи бачагон, Институти химия ва дигар ташкилотҳо воқеъ гардидаанд.

Қотиби масъули ташкилоти Чамъияти мубориза барои ҳаётн солими райони Октябрь Г. Миралиев, чонишини раиси совети республикавии чамъият Х. Шарифов, чонишини якуми котиби масъули чамъияти республикавӣ барои тарзи ҳаёти солим И. Сатторов ба музокира баромада, зарурати аз давраи ташкилӣ ба кори амалӣ шурӯъ карданро қайд намуданд. Советҳои маҳаллаҳое номбар карда шуданд, ки дар мубориза зидди мастигарӣ ва майпарастӣ фаъолона ширкат меварзанд. Қайд карда шуд, ки дар заводи алюминии Точикистон, иттиҳодняи «Гидроизол», заводи «Точикгидроагрегат» дар натичаи чидду чаҳди якчояи маъмурият ва ташкилотҳои партиявӣ дар муборизаи зидди майнӯшӣ натичаҳои хуб ба даст оварда шудаанд. Хурсандибахш аст, ки дар коллективҳои пешқадам муборизаро барои тарзи ҳаёти солим қисми ахлоқу одоби мо мешуморанд. Дар айни ҳол қайд гардид, ки ҳанӯз кӯшиш ба намоишкорӣ ва коғазбозӣ ба назар мерасад. Дар баъзе чо чамъиятҳои ташкил кардашуда фақат дар рӯи коғаз вучуд доранд. Дар корхонаҳои алоҳида бошад, чунин мешуморанд, ки ба онҳо ин хел чамъият умуман лозим нест. Масалан, дар райони Фрунзеи пойтахт раиси ташкилоти районии чамъият сардори бригадаи комбинати хонасозӣ М. Солеҳов мебошад, вале дар амал дар комбинат ташкилоти ибтидоии чамъият вучуд надорад. Дар иттиҳодияи дӯзандагию трикотажи ба номи Зайнаббибӣ ба барпо карда нашудани ташкилоти ибтидоии чамъият ҳаминро баҳона мекунанд, ки дар иттиҳодия ҳамагӣ сӣ мард кор мекарда бошад. Аммо аз ин чо соли гузашта 8 кас ва то моҳи сентябри соли чорӣ 7 кас ба ҳушьёрхона афтодааст. Дар корхонаҳои алоҳида котибони комитетҳои партиявӣ изҳор мекунанд, ки барои онҳо чизи асосӣ ин таъмин кардани ичрои плани истеҳсолӣ, ташкили мусобиқаи социалистӣ, бозсозӣ мебошад, на ин ки барпо кардани ташкилоти ибтидоии чамъияти мубориза барои тарзи ҳаёти солим. Ачиб муносибатест ин.

Ғамхорӣ дар бораи ҳаёти солим мачмӯи томи проблемаҳои социалие мебошад, ки бо ташкили фароғати меҳнаткашон, инкишофи спорт, саломатии наслҳои ҳозира ва оянда, мустаҳкам шудани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ марбут аст. Бинобар ин комитетҳои партиявӣ бояд ба ин масъала диққати чиддӣ диҳанд, ба ташкилотҳои шаҳрӣ ва районии чамъияти мубориза барои ҳаёти солим ҳамачониба кӯмак расонанд. Муборизаи зидди майнӯшию майпарастӣ на маъракаи муваққатӣ, балки роҳест, ки дуршавӣ аз он ба чамъият зарари калон хоҳад расонд.

**В. ЛЫСЕНКОВ.**

## Бозсозӣ: мулоҳизаҳо, таклифҳо

# САБАБҲОИ ВОМОНДАГӢ

РОҲИ стратегии партия оид ба тезонидани тараққиёти социалӣ ва иқтисодии мамлакат ба мақсади дигаргунсозии сифатии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти мо нигаронида шудааст. Вай дар асоси комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ куллан нав сохтани базаи моддӣ-техникӣ, такмил додани муносибатҳои ҷамъиятӣ ва дар навбати аввал муносибатҳои иқтисодӣ, ба вуҷуд овардани тағйироти амиқро дар мундариҷа ва хусусияти меҳнат, дар шароити моддӣ ва маънавии ҳаёти одамон ва фаъол гардонидани тамоми системаи муассисоти сиёсӣ, ҷамъиятӣ ва идеологиро пешбинӣ менамояд.

Меҳнаткашони райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе қарорҳои партия ва ҳукуматро дар соҳаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ иҷро намуда, ба баъзе муваффақиятҳо ноил гардиданд. Аз оғози панҷсолаи ҷорӣ афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат таъмин карда шуд, вазъияти кор дар бобати иҷрои супоришҳои план беҳтар гардид, сифати маҳсулот то андозае хубтар шуда, суръати ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника афзуд.

Дар соли 1986 ва нимаи аввали соли ҷорӣ ба кор андохтани фондҳои асосӣ назар ба ҳамин давраи панҷсолаи гузашта 8 фоиз зиёд шуд. Иқтидорҳои комбинати маснуоти асбоцементӣ, цехҳо ва участкаҳои иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш», заводи таҷрибавии қубурҳои баландфишор ва маснуоти оҳану бетонӣ, фабрикаҳои чарчинвории чармӣ, «Армуғон» ва ғайра ба кор андохта шуданд. Навсозии комбинати абрешим ва фабрикаи ҷуроббарории Душанбе бо қувваи худ ба амал бароварда мешавад.

Бо вуҷуди ин аз имкониятҳои тезонидани тараққии истеҳсолоти саноатӣ дар корхонаҳои район бояду шояд истифода бурда намешавад. Мисли пештара дар корхонаҳои саноатӣ ҳангоми тартиб додани плани тадбирҳои ҷорӣ намудани техникаи нав бештар ҷиҳати миқдорӣ ба назар гирифта мешавад. Дар соли якуми панҷсолаи ҷорӣ ҳар сӯми ба ин мақсадҳо сарфшуда фақат 0,11 сӯм фоидаи иқтисодӣ бахшид. Дар комбинати абрешими Душанбе ба номи Н. К. Крупская хароҷот барои техникаи нав дар панҷсолаи ёздаҳум ва соли 1986 назар ба маблағи фоидаи иқтисодие, ки ба даст оварда шудааст, 1 миллион сӯм зиёд буд. Дар планҳои азнавтаҷҳизонии корхонаҳо тараққии комплексии истеҳсолоти асосӣ ва ёрирасон пешбинӣ карда намешавад.

Ҳиссаи маблағҳое, ки барои азнавтаҷҳизонии техникӣ ва навсозӣ равона карда мешаванд, дар ҳаҷми умумии маблағгузорӣ дар корхонаҳои саноатии район қариб 40 фоизро ташкил медиҳад. Лимити ба ин мақсадҳо муқарраршуда дар нимаи аввали соли 1987 фақат 78 фоиз истифода шудааст. Дар чунин корхонаҳо, монанди комбинати маҳсулоти орду нон бошад, он 76 фоиз ва фабрикаи «Армуғон» 70 фоизро ташкил медиҳад.

Омили муҳими баланд бардоштани самараи истеҳсолот пурра истифода бурдани иқтидори истеҳсолии мавҷуда мебошад. Дар корхонаҳои район дар оғози соли 1987 беш аз 2700 воҳид таҷҳизоти гузоштанашуда ба маблағи 4,5 млн. сӯм вуҷуд дошт. Дар заводи «Торгмаш» зиёда аз панҷ сол аст, ки манипулятори манганаи 160 тоннагӣ ва дастгоҳи брикетсозии партовҳо, дар комбинати полиграфӣ таҷҳизоти саҳҳофии пуркимати хориҷӣ ва ғайра бекор хобидааст.

Дар заводи асосии иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» дастгоҳҳои идоракунии рақамӣ пурра бо кор таъмин нашудаанд, дар заводи конструкцияҳои оҳану бетонии № 3, комбинати чӯбу тахта, корхонаҳои полиграфӣ ва саноати маҳаллӣ нисфи иқтидорҳои истеҳсолӣ истифода бурда мешавад.

Ҳамаи ин ва як қатор камбудиҳои дигар боиси он шудаанд, ки дар корхонаҳои саноатии район солҳои охир дараҷаи боздеҳи фонд мунтазам паст мешавад. Масалан, дар заводи «Торгмаш» дар сурати 3,1 маротиба афзудани фондҳои асосӣ дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум боздеҳи онҳо 2,8 маротиба паст шудааст. Соли 1986 назар ба соли 1985 дар иттиҳодияи «Лаззат» боздеҳи фонд ду маротиба кам гардид.

Дар бораи мавҷуд будани захираҳои афзудани самараи истеҳсолот талафи вақти кор ва бекористии таҷҳизот низ гувоҳӣ медиҳад. Чунончи, фақат соли 1986 дар матбааи № 1 бекористии дастгоҳҳо аз сабаби паст будани дараҷаи ташкили истеҳсолот ва меҳнат, камбудиҳои таъминоти моддӣ-техникӣ беш аз 12,5 ҳазор мошин-соат, талафи вақти кори дохилисменагӣ беш аз 11,6 ҳазор соатро ташкил намуд. Соли гузашта умуман дар район ба сабаби ҳар гуна талафот ва сарфи ғайриистеҳсолии вақти кор ба маблағи 1,3 млн. сӯм камтар маҳсулот ба даст оварда шуд.

Яке аз захираҳои калони афзоиши самараи истеҳсолот баланд бардоштани коэффициенти сменагии кори таҷҳизот мебошад. Ба амал баровардани панҷьяки тадбирҳои дар район пешбинишуда имкон медиҳад, ки аз ҳоло ба сменаҳои дуюм ва сеюм қариб 900 коргар гузаронда, 86-то ҷои нави кор ба вуҷуд оварда, қариб 100 воҳид таҷҳизоти арзишашон 1,2 млн. сӯм ва 15,7 ҳазор метри мураббаъ майдони истеҳсолӣ холӣ карда шавад. Дар айни замон боздеҳи фондҳо ва фоида меафзуд. Зимнан аз сабаби паст будани дараҷаи муташаккилӣ ва интизом, бояду шояд ба роҳ монда нашудани назорат ин тадбирҳо ниҳоят суст ба амал бароварда мешаванд.

Омили муҳими тезонидаи прогресси илму техника аттестация ва рационализацияи ҷои кор, кам кардани ҳиссаи кори дастӣ мебошад. Аммо дар бисьёр соҳаҳо ин кор рӯякӣ гузаронида шудааст. Дар комбинати чӯбу тахта аз 411 ҷои кор фақат 32-тоаш аттестация карда шуда, дар заводи конструкцияҳои оҳану бетонии № 6 бошад, ягонто ҳам ҷои кор аз аттестация гузаронида нашудааст.

Дараҷаи истифодаи меҳнати дастӣ баланд мебошад. Масалан, дар иттиҳодияи «Лаззат» қариб ҳамаи корҳо дастӣ анҷом дода мешаванд; дар заводҳои «Торгмаш», «Спецавтоматика», УПК № 3 дараҷаи механиконӣ қариб 50 фоизро ташкил медиҳад. Ҳол он ки аз имкониятҳои кам кардани меҳнати дастӣ дар асоси механиконӣ ва автоматонии ҳамаҷонибаи он бештар истифода бурдан мумкин аст, ба шарте ки роҳбарони хоҷагӣ, коллективҳои меҳнатӣ таҷрибаи пешқадамро ба кор баранд.

Нишондиҳандаи умумии прогресси техника сифати маҳсулот мебошад, ки ҳалли бисьёр проблемаҳои муҳими суръати тараққиёт ба он вобаста аст. Дар иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» аз 1 январи соли 1987 қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ карда шудааст. Аз нимсолаи дуюм сар карда кори корхонаҳои саноати сабук ва маҳаллӣ ба шароити қабули давлатӣ мувофиқ кунонда шудааст. Аммо дар корхонаҳои саноатии район бозсозии куллӣ ба нафъи кори баландсифат ҳанӯз ба мушоҳида намерасад. Масалан, соли 1986 аз 28 корхонае, ки Тоҷикгосстандарт тафтиш намудааст, дар 13 корхона маҳсулот бе риояи ГОСТ-ҳои амалкунанда бароварда мешуд. Дар натиҷа фурӯши даҳҳо партия маҳсулот манъ карда, корхонаҳои мазкур мавриди муҷозоти иқтисодӣ қарор дода шуданд. Мисли пештара сифати маҳсулоти комбинати абрешим ғайриқаноатбахш аст. Дар ин ҷо дар нимсолаи аввал зараре, ки аз сабаби паст будани навъи маҳсулот расонда шуд, беш аз 250 ҳазор сӯмро ташкил дод.

Сабабҳои асосии истеҳсоли маҳсулоти бадсифат номураттабии кори истеҳсолот, норасогиҳои таъминоти моддӣ-техникӣ, сифати пасти ашьёи хом ва қисмҳои комплекткунанда, ба талаботи стандартҳо мувофиқ набудани таҷҳизоти технологӣ, номусоидии шароити ҷои кор ва ғайра мебошанд.

Албатта, бо тадбири якдафъагӣ, ҳарчанд он самарабахш бошад ҳам, наметавон ба зуд баланд шудани сифати маҳсулот ноил гардид. Барои аз ҷиҳати техникию ташкилӣ такмил додани истеҳсолот кори системанок ва суботкорона анҷом додан лозим аст. Зимнан дар ин бобат ба дастгирии доираи васеи аҳли меҳнат такья кардан муҳим аст. Хусусан дар сурате, ки дар ин кор проблемаҳои ҳалнашуда бисьёранд. Масалан, беш аз нисфи коркунони заводи мошинсозии тиҷоратӣ, ки мавриди саволу ҷавоб қарор дода шуданд, ба сифати маҳсулоти худ ва бригадаи худ баҳо дода натавонистанд. Қариб 60 фоизашон намедонистанд, ки чи қадар маҳсулотро онҳо ва бригадаҳо бо пешниҳоди аввал месупоранд. Сеяки коркунони цехҳои асбобсозӣ, васлкунӣ, кафшергарию қолибрезӣ нишондиҳандаҳои шахсии худро бо дараҷаи сифати маҳсулоте, ки участкаашон мебарорад, муқоиса карда натавонистанд. Баланд бардоштани сифати маҳсулот бояд дар як вақт бо нав кардани он сурат гирад. Вале дар ин бобат ҳам дар корхонаҳои район норасогиҳо кам нестанд.

Яке аз роҳҳои баланд бардоштани самараи истеҳсолот сарфаи ресурсҳои моддӣ, сӯзишворию энергетикӣ мебошад. Дар корхонаҳои ҷудогона ба ин масъалаҳо бояду шояд таваҷҷӯҳ карда мешавад. Вале дар миқьёси район коллективҳои меҳнатӣ ба масъалаҳои сарфаю сариштакорӣ ҳанӯз ба таври расмӣ муносибат мекунанд. Масалан, соли 1986 корхонаҳои район супоришҳои оид ба сарфаи прокати металлҳои сиёҳро 94,6 фоиз, бензинро 59,9 фоиз иҷро намуданд. Заводи таҷрибавии қубурҳои баландфишор ва маснуоти оҳану бетонӣ бошад, ҳатто 33 тонна металлро аз норма зиёд масраф кардааст.

Хусусияти панҷсолаи ҷорӣ, — қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII, — «дар ҳамин аст, ки дар баробари хоҷагии халқро дар асоси илмию техникӣ аз нав мусаллаҳ кардан суръати пешрафтро низ зиёд кунем. Аз ин ҷо зарурати бештар ба кор андохтани ҳамаи захираҳои мо ба миён меояд. Аз истифодаи захираҳое сар кардан дурусттар аст, ки хароҷоти калон талаб намекунанд, вале зуд самараи калон мебахшанд. Омилҳои ташкилию иқтисодӣ ва социалию психологӣ... аз ҷумлаи чунин захираҳоанд». «Партия иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои пешбинишударо бо баланд шудани роли омили инсонӣ алоқаманд медонад», — қайд карда шудааст дар Программаи КПСС.

Татбиқи амалии ин принципҳо пеш аз ҳама барои коркунон муҳайё кардани шароити хуби меҳнатро тақозо дорад. Вале ҳоло ҳам нисфи коркунони комбинати абрешим, фабрикаи ҷуроббарорӣ, заводи таҷрибавии қубурҳои баландфишор

ва маснуоти оҳану бетонӣ аз шароити меҳнат ва ташкили истеҳсолот норозианд. Омӯхтану татбиқ намудани таклифҳои меҳнаткашон барои ба кор андохтани бисьёр захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат имконият медиҳад.

Роҳи муҳими баланд бардоштани самараи истеҳсолот иштироки фаъолонаи коркунон дар тезонидани прогресси илму техника мебошад. Зимнан он аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи ҳолдонӣ ва маълумоти онҳо дар бораи пешомади прогресси техника дар корхона, дар бораи шартҳои мукофотонидан барои таклифҳои рационализаторӣ, дар бораи системаҳои мавҷудаи ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавӣ ва ғайра вобаста аст. Қариб нисфи коркунони корхонаҳои район, ки маврили пурсиш қарор дода шуданд, якдилона изҳор намуданд, ки дар ин бора маълумот надоранд, фақат сеяки коркунон ҷавоб доданд, ки аз системаҳои мавҷудаи ҳавасмандгардонӣ нағз огоҳанд. Ҳар як коркуни панҷум аз пешомадҳои прогресси техника, шартҳои мукофотонӣ барои таклифҳои рационализаторӣ хабар надорад.

Сабаби доир ба масъалаҳои зикрёфта ба қадри кофӣ маълумот надоштани худро коркунони пурсидашуда асосан ба таври расмиятчигӣ гузаронидани маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ медонанд. Ғайриқаноатбахш будани агитацияи аёнӣ, паҳн кардану истифода бурдани таҷрибаи пешқадам низ қайд карда шуд. Дар заводи таҷрибавии қубурҳои баландфишор ва маснуоти оҳану бетонӣ беш аз 70 фоизи онҳое, ки пурсида шуданд, имконияти истифодаи таҷрибаи пешқадамро инкор мекунанд ва фақат 6,8 фоизи онҳо мунтазам бо таҷрибаи пешқадам шинос мешаванд. Ҳар панҷумин коргари фабрикаи ҷуроббофӣ бо таҷрибаи пешқадам шинос нест, ҳар чорумин коргари комбинати абрешим ба фаъолияти маъмурият оид ба ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам баҳо дода натавонист ё ба он баҳои паст дод.

Дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника, ки 11 июни соли 1985 дар Москва барпо гардида буд, қайд карда шуд, ки «эҷодиёти илмӣ-техникии меҳнаткашон дар тезонидани прогресси илму техника бояд роли муҳиме бозад. Кори байни ихтироъкорон ва навоваронро қатъиян беҳтар намуда, шакли интихоби ихтироот ва навовариро пайдо карда, зудтар ҷорӣ гардидани онҳоро таъмин кардан зарур аст». Тадқиқот нишон дод, ки дар фабрикаи ҷуроббарорӣ, комбинати абрешим ва заводи қубурҳои баландфишор ва маснуоти оҳану бетонӣ дар кори бригадаҳои эҷодӣ мутаносибан 2,97; 16,6; 10,3 фоиз, дар кори ҷамъияти илмӣ-техникӣ 11,8; 21,0; 7,0 фоиз ва дар ихтироъкорию навоварӣ 11,8; 20,1; 17,2 фоизи коргарон иштирок мекунанд. Дар айни замон дар ин корхонаҳо мутаносибан 59,4; 31,5; 58,6 фоизи коркунон ба эҷодиёти илмӣ-техникӣ машғул намешаванд.

Яке аз фишангҳои асосии инкишофи фаъолияти эҷодии коркунон мусобиқаи социалистӣ мебошад. Мусобиқа барои тезонидани суръати прогресси илму техника бояд ба беҳтар шудани натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот таъсири калон расонад. Аммо дар байни коркунони пурсидашуда дар заводи таҷрибавии қубурҳои баландфишор ва маснуоти оҳану бетонӣ 72,4 фоиз, дар фабрикаи ҷуроббарорӣ 55,4 фоиз, дар комбинати абрешим 28,9 фоизи коркунон дар ин шакли мусобиқа иштирок намекунанд. Сабаби инро 35 фоизи пурсидашудагони ҳамаи корхонаҳо аз ташкили мусобиқа бехабар буданро нишон доданд, ҳар чорумин коргар қайд намуд, ки нишондиҳандаҳои зикршуда ҳангоми ҷамъбаст кардани натиҷаҳои мусобиқа ба назар гирифта намешаванд ва ғайра.

Барои таъмин намудани сифати баланди маҳсулот таҷҳизот, асбобҳоро такмил додан зарур аст. Инро 60 фоизи коркунон қайд намуданд, ҳар сеюмин коргар ба зарурати такмил додани ашьёи хом ва масолеҳи истифодашаванда ишора намуд. Ғайр аз ин, 55,1 фоизи пурсидашудагон муносибати мусбати худро ба ҷорӣ намудани режими бисьёрсменагии кор ҳамчун муҳимтарин захираи баланд бардоштани самараи истифодаи фондҳои асосии истеҳсолӣ қайд намуда, барои кам кардани таҷҳизоти кӯҳна ва ҷорӣ намудани таҷҳизоти сермаҳсул изҳори ақида карданд.

Пурратар истифода кардани неруи социалии истеҳсолот, пурзӯр намудани роли омили инсонӣ омӯзиши мунтазами афкори иҷрокунандагони бевосита, ба ҳисоб гирифтани таклифҳои онҳоро талаб мекунад. Зимнан ин вазифа ҳоло яктарафа ва ғайрикомплексӣ ҳал карда мешавад. Гап дар сари он аст, ки бо омӯзиши процессҳои социалӣ дар корхонаҳо асосан тадқиқотчиёни алоҳида — коркунони институтҳои тадқиқоти илмӣ, мактабҳои олӣ ва ғайра машғул мешаванд, ки тадқиқоти онҳо, мувофиқи мақсадҳои илмии тадқиқотчиён, фақат ин ё он соҳаҳои ҳаёти коллективҳои меҳнатиро фаро мегирад.

Ҳалли комплексии проблемаҳои социалии истеҳсолот, фаъолгардонии омили инсонӣ ва истифодаи захираҳои афзоиши самараи истеҳсолот татбиқи ду тадбири ба ҳам алоқаманд — дар ҳар корхона ташкил кардани умури социологӣ ва ҳамкории илмӣ-техникии ҳар як коллективи меҳнатиро бо муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, мактабҳои олӣ талаб мекунад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия зарурати ба илм рӯ овардани истеҳсолот, ба комьёбиҳои илму техника бештар диққат додани он қайд карда шуд. Таҳлили феҳристи кашфиётҳои илмӣ, навовариҳо ва ихтироотe, ки дар корхонаҳои саноатӣ ҷорӣ карда шудаанд, нишон медиҳад, ки адади онҳо

дар ду соли охир чандон тағйир наёфтааст. Алоқаи корхонаҳои саноатӣ бо институтҳои академӣ ва мактабҳои олии шаҳр ғайрикофӣ мебошад. Миқдори шартномаҳо ва мавзӯоти ҳамкории эҷодӣ дар таи ин солҳо зиёд нашудааст. Барои ҳалли ин ё он проблемаҳои илмӣ-техникӣ дар асоси шартномаҳои хоҷагӣ олимони УДТ ба номи В. И. Ленин ва Институти политехникии Тоҷикистон суст ҷалб карда мешаванд. Зимнан дар ин мактабҳои олӣ бисьёр олимон ва коркунони баландихтисоси илмӣ кор мекунанд, ки ба ҳалли масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника қодиранд. Фақат шаклҳои наву қобили қабули интеграцияи илму истеҳсолотро пайдо кардан лозим аст. Ташкили умури машваратӣ аз ҷумлаи омилҳои босалоҳияти район, ки бо масъалаҳои ташкили илмии меҳнат, истеҳсолот ва идоракунии масъалаҳои социалӣ машғуланд, яке аз ҳамин гуна шаклҳо мебошад. Ҳоло бошад, дар корхонаҳо ва мактабҳои олӣ машғули муайян кардани онанд, ки кӣ ба назди кӣ ояд. Аммо проблемаҳо ноҳал монда истодаанд. Фақат 26,3 фоизи шартномаҳои хоҷагии мактабҳои олӣ кашфиётро пешбинӣ мекунанд.

Ҳамин тавр, таҳлил нишон медиҳад, ки дар фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва касабавӣ, роҳбарони хоҷагӣ ва Советҳои маҳаллӣ дар бобати тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии коллективҳои меҳнатӣ бисьёр камбудиҳо ҷой доранд, ки бартараф намудани онҳо дар сурати таъмин кардани ошкорбаёнии васеъ ва фаъол гардондани омили инсонӣ самараи калони социалию иқтисодӣ хоҳад бахшид.

**Ҳ. ҚИЁМИДДИНОВ,**
**мудири шӯъбаи саноат ва нақлиёти комитети партиявии райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе**

# *ҒАМХОРИИ ТАЪХИРНОПАЗИРИ ДОНИШКАДАҲОИ ОЛИИ ПЕДАГОГӢ*

«РОҲҲОИ асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат» вазифаҳои бузурги навсозии мазмун, тарзу усул ва воситаҳои тайёр намудани мутахассисонро, ки барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти мо қобилияти фаъолона иштирок кардан дошта бошанд, муайян намуд.

Ин ҳуҷҷати муҳими партиявӣ коллективҳои ҳамаи донишкадаҳои олиро ба ҳаракат овард. Идея ва нуктаҳои он дар советҳои илмӣ, советҳои факультетҳо, дар кафедраҳо ва коллективҳои студентон бо рӯҳбаландӣ муҳокима шуда истодаанд. Аз мубоҳисаҳои дар Институти давлатии педагогии Ленинобод ба номи С. М. Киров ба амаломада боварӣ ҳосил кардан мумкин аст, ки аксарияти муаллимон ва студентон тадбирҳои дар Роҳҳои асосӣ андешидашударо оид ба бозсозии системаи тайёр намудани мутахассисон барои хоҷагии халқ маъқул мешуморанд ва дастгирӣ менамоянд. Вале ин ё он ҳуҷҷати партиявиро фақат маъқул донистан ва дастгирӣ намудан кам аст. Солҳои пеш ҳам бисьёр қарорҳои хуб гарму ҷӯшон дастгирӣ карда мешуданд, вале дар натиҷаи муносибати рӯякӣ, бюрократона ва бепарвоёнаи чи роҳбарон ва чи аъзоёни қатории коллективҳои меҳнатӣ амалӣ намегардиданд. Мутаассифона, тарзи кӯҳнаи тафаккур, расмиятпарастӣ ҳанӯз барҳам нахӯрдаанд ва ба бозсозии маълумоти педагогӣ таъсири манфӣ мерасонанд.

Дар роҳҳои асосии ислоҳоти донишкадаҳои олӣ қайд карда мешавад: «Бо мақсади баланд бардоштани сифати тайёр намудани кадрҳо барои таълим дар донишкадаҳои олӣ ба интихоби ҷавонписарон ва духтароне диққати махсус додан зарур аст, ки ба ихтисоси интихобкардаи худ майл дошта бошанд». Чораи ба шаклҳои «касбинтихобкунии дарозмуддати ҷавонон» гузаштан айни муддаост. Чунин иқдом барои ташаккули ҳайати студентони донишкадаҳои олии педагогӣ махсусан муҳим мебошад. Дар солҳои охир дар кори беҳтарин донишкадаҳои олии мамлакат (Институти давлатии педагогии Москва ба номи В. И. Ленин, Институти давлатии педагогии Ленинград ба номи А. И. Герцен, Институти давлатии педагогии Полтава ва ғайра) чунин шаклҳои касбинтихобкунии дарозмуддати талабагон, монанди дар мактабҳо ташкил намудани синфҳои педагогӣ, ҷорӣ кардани факультетҳои педагогӣ, дар назди донишкадаҳои олӣ барпо намудани факультетҳои муаллимони оянда торафт мавқеи мустаҳкам пайдо мекунанд.

Дар Институти давлатии педагогии Ленинобод ба номи С. М. Киров ба ин кор шурӯъ карда шудааст. Дар соли таҳсили 1986 — 1987 дар факультети муаллимони оянда қариб 400 нафар талабагони синфҳои 9—10-уми мактабҳои миёнаи вилояти Ленинобод таҳсил намуданд. Бо вуҷуди ин мо аз сабаби номуташаккилона ташаккул ёфтани ҳайати шунавандагони факультети муаллимони оянда аз кори он қаноат ҳосил намекунем. Шӯъбаҳои маорифи халқ, коллективҳои педагогии мактабҳо дар байни талабагони синфҳои болоӣ кори шавқовари касбинтихобкунӣ намебаранд.

Вазорати маорифи РСС Тоҷикистон, шӯъбаҳои маорифи халқи вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ дар кори тайёр намудани муаллимон заказчиёни мо мебошанд.

Бинобар ин онҳо бояд ба кори аз рӯи план тайёр кардани кадрҳои педагогӣ манфиатдор бошанд. Мутаассифона, дар ин кори муҳим номуташаккилӣ дида мешавад. Масалан, районн Новро мегирем. Дар мактабҳои ин район муаллимони математика, география, забонҳои модарӣ ва хориҷӣ бисьёранд, аммо ҳозир дар донишкадаҳои олии гуногун боз 254 нафар дастпарварони мактабҳои ин район таҳсил мекунанд. Дар чунин шароити ба назари аввал мӯътадил дар байни муаллимони тарбияи ҷисмонӣ фақат 12 нафарашон маълумоти олии махсус доранд, бисьёр муаллимони синфҳои ибтидоӣ дипломи ихтисоси педагогика ва методикаи маълумоти ибтидоӣ надоранд.

Вазъияте, ки дар районн Нов дар масъалаҳои кадрҳои муаллимон ба амал омадааст, ба дигар районҳои вилояти Ленинобод низ хос аст. Кори ҳадафманд ва мунтазами заказчиён оид ба касбинтихобкунии дарозмуддати талабагон аз рӯи ихтисоси муаллимӣ имконият медиҳад, ки проблемаи ба донишкадаҳои олӣ дохил шудани ҷавонписарону духтарони бештар ба педагогика майлдошта ҳал карда, кори ба мактабҳо тақсим кардани мутахассисон ба тартиб даровардa шавад. Барои ин зарур аст, ки ҳангоми дар назди комбинатҳои таълими истеҳсолӣ, мактабҳои такьягоҳӣ ташкил намудани синфҳои педагогӣ, мувофиқи мақсад истифода бурдани имкониятҳои факультети муаллимони оянда, инчунин қабули берун аз конкурс бо якҷояги донишкадаҳои олии педагогӣ кор бурда шавад.

Дар роҳҳои асосии бозсозии донишкадаҳои олӣ тавсия шудааст, ки ба ихтисоси педагогӣ шахсони майлдошта ва таҷрибанок фақат бо тавсияи советҳои педагогии мактабҳо, коллективҳои меҳнатӣ ва комитетҳои районии (шаҳрии) комсомол қабул карда шаванд. Мушоҳидаҳо боварӣ ҳосил мекунанд, ки гирифтани чунин тавсиянома барои тамомкунандаи мактаб чандон душвор нест. Зеро саҳван додани тавсияномаҳо ба обрӯю эътибори одамони ба ин ҳуҷҷатҳо имзогузошта ҳаргиз таъсир намекунад. Зарурият пайдо шуд, ки масъулияти роҳбарони мактабҳо ва коллективҳои меҳнатӣ барои асоснокӣ ва дурустии тавсияномаҳо баланд бардошта шавад.

Бо вуҷуди ин, дар бораи инкишофи худидоракунӣ сухан ронда, кураторҳои гурӯҳҳои студентонро набояд фаромӯш кард. Дар вақтҳои охир куратор ба васоятгаре табдил ёфтааст, ки аз роҳбари синфи мактаб ҳаргиз фарқ надорад. Вай ба иҷрои плани кори тарбиявӣ дар тамоми давраи таълим ҷавобгар аст, дар ҳаёти студентон — аз таълим сар карда, то корҳои онлавию шахсӣ — иштирок мекунад. То даме, ки ин «роҳбаладон» вуҷуд доранд, дар бораи ягон хел худидоракунӣ, инкишофи мустақилият ва ташаббуси студентон ҳоҷати гап нест. Студентон изҳори ақида мекунанд, ки вазифаи кураторӣ дар шакли ҳозирааш барҳам дода шавад, зеро вай омилест, ки пеши роҳи худидоракунии студентонро мегирад.

Эҳтимол, системаи зеринро санҷидан лозим: яке аз муаллимон куратори курс таъин карда шавад, дар гурӯҳҳои курсҳои I—III бошад, студентҳои бообрӯи курсҳои боло интихоб карда шаванд. Гурӯҳҳои студентони курсҳои IV—V ҳаёт ва фаъолияти худро аз рӯи принципҳои худидоракунӣ созанд.

Барои вусъат додани принципҳои худидоракунӣ роли ташкилоти иттифоқҳои касабаи студентонро баланд бардоштан зарур аст. Дар Институти давлатии педагогии Ленинобод ба номи С. М. Киров ба кори ташкилоти иттифоқҳои касаба комитети муттаҳидаи иттифоқҳои касаба роҳбарӣ мекунад. Дар ҳаёт татбиқ намудани принципҳои худидоракунии студентон вуҷуд доштани ду комитети мустақили иттифоқҳои касаба — студентон ва муаллимонро талаб менамояд.

Сифати процесси таълиму тарбия пеш аз ҳама ба ҳайати профессорону муаллимон вобаста аст. Дар ҳуҷҷатҳои бозсозии донишкадаҳои олӣ роҳҳои мароқовари беҳтар намудани ҳайати профессорону муаллимони донишкадаҳои олӣ пешбинӣ карда шудаанд. Ва яке аз ҳамин гуна роҳҳо барои ҳосил кардани малака муддати дароз дар соҳаҳои хоҷагии халқ кор кардани муаллимон мебошад.

Аҷоибии корро бинед, ки касби педагогиро касе меомӯзонад, ки худаш фақат дар солҳои студентиаш дар давраи таҷрибаомӯзӣ дар мактаб кор мекард. Дар донишкадаҳои олӣ системаи такмили ихтисос тавассути факультети баланд бардоштани ихтисос ва институти баланд бардоштани ихтисос ба вуҷуд омадааст. Оё вақти он нарасидааст, ки муддати таҷрибаомӯзии ҳамаи муаллимони ҷавони донишкадаҳои олӣ, ки муаллими мактаб шуда кор накардаанд, дар мактабҳои маълумоти миёна ҳатман (як сол ё ду сол) дароз карда шавад? Ин таҷрибаомӯзиро бидуни кори асосӣ гузарондан мумкин аст, вале аз рӯи варианти кӯтоҳшудаи плани шахсӣ. Чунин таҷрибаомӯзиро бояд ҳамаи муаллимон гузаранд: ҳам ҷамъиятшиносон, ҳам муаллимони психология, педагогика, муаллимони фанҳои махсус. Таҷрибаомӯзиро дар мактабҳои базавии институт, инчунин ба тариқи командировкаи якчандмоҳа (3—4 моҳ) ба беҳтарин мактабҳои мамлакат гузаронидан мумкин аст.

Студентон ва муаллимон тадбирҳоеро, ки мақсад аз онҳо вусъат додани кори мустақилонаи студентон, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои таҳсил, такмили кори тадқиқоти илмии студентон мебошад, маъқул мешуморанд. Ҳоло ҳамаи ҳуҷҷатҳои таълимию методӣ, структураи процесси таълимро тағьир додан ва мутобиқати машғулиятҳои лекционӣ ва амалӣ, мазмуни методикӣ ва роҳбарии доимиро ба таҷрибаомӯзии педагогӣ таъмин кардан зарур аст.

Дар шароити ҳозира хеле муҳим аст, ки ҳар як коллектив, муаллим, студент дар бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус фаъолона ва манфиатдорона иштирок намояд.

**А. ВОЙЧЕНКО,**
**мудири кафедраи педагогикаи умумии ИДПЛ ба номи С. М. Киров, номзади илми педагогӣ**

# *ШАХСИЯТИ ЭҶОДКОРРО ТАРБИЯ БОЯД КАРД*

ҲАТМИ будани бозсозии маълумоти олӣ, ки самти аниқ ва мақсади он дар «Роҳҳои асосии бозсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат» муайян карда шудааст, дар системаи маълумоти педагогӣ ҳанӯз аз оғози ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ дар соли 1984 аён гардида буд. Вай қисми процесси навсозиест, ки дар мамлакат баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII партия сар шуд.

Тағйироти сифатӣ дар мактаб баъд аз ҳал шудани проблемаи «омили инсонӣ» — аз донишкадаи олӣ ба мактаби миёна омадани муаллимон-зиёиёни ба навсозии қатъӣ тайёр, мустақилона фикркунанда, маълумотнок ва инсонпарвар, бачаҳоро аз ҳад зиёд дӯст медоштагӣ ва фидокор ба амал меояд.

Ба процесси таълиму тарбия дар институти педагогӣ аз нуқтаи назари имрӯза, аз мавқеи бозсозии қатъӣ нигоҳ кунем, проблемаҳои он ҳамоно равшан мегарданд, ки бетаъхир ҳал кардан зарур аст, зеро онҳо ба тайёр намудани муаллимони дорои сифатҳои касбӣ халал мерасонанд. Фақат баъзеи онҳоро номбар мекунем.

Ман дар қатори омилҳое, ки педагоги ояндаро ба камол мерасонанд, шахсияти муаллими донишкадаи олиро ба ҷои аввал мегузоштам. Психологҳо муқаррар намудаанд, ки муаллимони ҷавон ба ҳамон намунаҳои машғулиятҳо бошуурона тақлид мекунанд, ки мушоҳида кардаанд ва омӯхтаанд. Аз ин рӯ, ҳар як машғулият дар институт бояд барои студент ҷозиб бошад, ба қалби ӯ таъсир гузорад, дар маърифат ва муносибат бо педагогҳои олим фараҳмандӣ оварад. Як вақтҳо, чуноне ки дар газетаҳо менавиштанд, ба лекцияҳои Ключевский, Менделеев ва дигарон «Москва ҷамъ мешуд». Матбуоти даврони мо дар бораи муаллимони навовари мактабҳо материали фаровон дорад. Таҳқиқ кардани «лабораторияи» навоварони донишкадаҳои олӣ аз чӣ сабаб бошад, ки дар мо қабул нашудааст. Агарчи он ва дигар мактаб звеноҳои системаи ягонаи маорифанд, таҷрибаи устодон бояд дастраси ҳамаи маорифчиён гардад. Оё ин яке аз сабабҳои он нест, ки дар институтҳои педагогии республикаи мо ҳанӯз машғулиятҳои дилгиркунанда, камаҳамият бисьёранд, ки ба студентон дониши рӯякӣ медиҳанд? Барои муаллимони ҷавони донишкадаҳои олӣ ҳам донистани таҷрибаи пешқадам боиси инкишофи минбаъдаи касбӣ ва илмии онҳо мегардид, ки аз ин сифати таълими студент беҳтар мешуд.

Шахсияти муаллими донишкадаи олӣ назар ба процесси таълим дар роҳбарӣ ба кори тадқиқоти илмии студентон бештар таъсир мерасонад. Дар ҳуҷҷати КМ КПСС такмил додани маҳз ҳамин соҳаи кори донишкадаи олӣ таъкид карда шудааст. Аз паси миқдори умумии донишҷӯён шудан маҳз дар ҳамин соҳа норавост. Кор ҳамон вақт нафъовар мегардад, ки агар гурӯҳи хурди иборат аз 5—10 нафар студентон дар тахти роҳбарии як муаллим аз курси як то курси панҷум бо кори илмӣ машғул шавад. Дар ин гурӯҳ тадқиқи проблемаи ягона, ки роҳбари гурӯҳ мувофиқи манфиати илмии худ таҳқиқ мекунад, асоси кор шуда метавонад. Ба ҳамин тариқ, он ҳамчун мавзӯи плании кафедра бо якҷоягии студентон ба ҷо оварда мешавад.

Қайд кардан лозим аст, ки дар динамикаи ташкили инкишофи илмии студентон, ки дар атрофи роҳбари илмии худ муттаҳид мешаванд, омили таъсири ӯ ба ташаккули ҷавонон зоҳир мегардад. Ягонагии кори умумии муаллимон ва студентон, муносибати наздики онҳо дар тамоми солҳои таҳсил дар донишкадаи олӣ воситаи тавоно ва босамараи тарбия, ба замми ин, на тарбияи умуман студентон, балки донишҷӯёни эҷодкор мегардад.

Дар қатори проблемаҳое, ки дар рафти бозсозии донишкадаи олӣ ҳал кардан зарур аст, ба мақсади ба даст овардани «натиҷаҳои ниҳоӣ» равона кардани кори тамоми коллективи донишкадаи олӣ, таълими фанҳои гуманитарӣ алоқамандона бо маданияти ҷаҳонӣ, мувофиқи интихоби студентон дохил намудани фанни омӯхташаванда ба системаи умумии кори тадқиқоти илмӣ, муайян кардани шаклҳои худидоракунӣ ва ғайраро номбар кардан мумкин аст.

Омили ҳалкунандаи муваффақияти кор дар бозсозии шуури ҳам омӯзанда ва ҳам омӯзгор мебошад.

**Г. ТАРАНОСОВА,**
**доцент, мудири кафедраи Институти забон ва адабиёти рус**

# Интенсификацияи истеҳсолот дар шароити ноҳияи қувваи коргариаш фаровон

ДУ СОЛ қабл аз ин аз рӯи ҷамъбасти тафтиши фаъолияти Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар қарори худ оиди проблемаҳои муҳими иқтисодии тараққиёти республика мавҷуд набудани мубоҳисаҳои ҷиддии илмиро ҳамчун нуқсони кори он нишон дода буд. Агар муассисаи академиявӣ ташаббускору ташкилкунандаи мубоҳисаҳои эҷодие нашавад, ки қобиланд бисьёр масъалаҳои баҳсталаби назарияи ҳозиразамони иқтисодӣ ва амалияи хоҷагиро шарҳ дода тавонанд, пас кӣ мешавад! Бозсозии революционии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ, ки дар ин давра оғоз ёфт, бисьёр масъалаҳоеро ба миён гузошт, ки муҳокимаи васеъ ва манфиатдоронаро тақозо доранд, иннчунин вай зарурати ҳатмии мубоҳисаҳои илмиро (махсусан оиди проблемаҳои иқтисодиёт) ба вуҷуд овард ва барои гузаронидани онҳо шароити бағоят мусоид муҳайё сохт.

Танқиди дар қарори бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон мавҷударо ба асос гирифта ва бо мақсади комилан истифода бурдани шароити нави вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ роҳбарият ва ташкилоти партиявии институт, тамоми коллективи коркунони илмӣ қарор доданд, ки дар яке аз мавзӯъҳои барои республика бағоят муҳим — «Хусусиятҳои асосӣ ва роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд» мубоҳисаи васеи илмӣ гузаронанд. Аз байни бисьёр проблемаҳои рӯзмарра ва бағоят мубоҳисаталаби иқтисодӣ интихоб кардани маҳз чунин мавзӯъро якчанд омилҳо муайян намуданд.

Якум, проблемаҳои интенсификация умуман яке аз «арконҳое» мебошанд, ки роҳи нави стратегияи иқтисодии партия дар болои онҳо қарор дорад ва он асоси татбиқи концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мебошад.

Дуюм, наѓз маълум аст, ки интенсификацияи истеҳсолот ҳосилнокии меҳнатро афзун гардонда, боиси аз соҳаи истеҳсолоти моддӣ озод шудани қувваи коргарӣ мегардад. Ин дар шароити хеле фаровон будани қувваи коргарӣ метавонад ба оқибати нохуш оварда, проблемаи пурра ва оқилона бо кор таъмин намудани аҳолиро тезу тунд гардонад.

Сеюм, дар амалияи хоҷагӣ ва баъзан дар ақидаҳои илмӣ чунин тасаввуроте вуҷуд дорад: Тоҷикистон, ки ҳанӯз манбаъҳои тараққиёти экстенсивии тараққиёташро то ба охир истифода накардааст, метавонад бо роҳи васеъ намудани «майдон»-и он ба обороти хоҷагӣ ҷалб намудани ресурсҳои нави ашьёи хоми минералӣ ва энергетикию меҳнатӣ бағоят самаранок тараққӣ кунад.

Ба ҳамин тариқ, ин ҷо як қатори томи масъалаҳою нуктаҳои мубоҳисанок ба вуҷуд меоянд, ки як қисмашон дар ин ё он шакл пештар дар адабиёти илмӣ ва матбуоти даврагии республикавӣ, аз ҷумла дар як қатор баромадҳои мубоҳисавӣ дар арафаи пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, бахшида ба куллан беҳтар гардонидани истифодаи захираҳои меҳнатии республика (моҳи январи с. 1987) баён ёфта буд.

Солҳои охир манзараи концепцияҳои илмӣ ва ақидаҳои амалӣ оиди пешомадҳои тараққиёти иқтисодии Тоҷикистон ҳарчӣ бештар гуногунранг гардида истодааст. Зимнан мавзӯи баҳс бевосита ё бавосита, чун қоида, аз тафовути баҳои вазъияти демографӣ, аз концепцияи ба ин алоқаманди фаровонии қувваи коргарии ноҳия, аз проблемаҳои аз ҳамин ҷо бармеомадагии ғайримуқарарии прогресси илму техника ва интенсификацияи истеҳсолот оғоз меёбад. Дар айни замон вазъият дар саросари мамлакат гуногун аст ва Тоҷикистон дар ин бобат хусусиятҳои ба худ хос дорад.

Мақсади ба худи ифодаи мавзӯи мубоҳиса дидаву диниста дохил кардани истилоҳи баҳснопазири «Ноҳияи қувваи коргариаш фаровон» ҳамин буд, ки лоақал яке аз паҳлӯҳои муҳокимаи дарпешистодаи илмӣ қайд карда шавад, он гӯё даъват мекард, ки аз мубоҳисаи кайҳо пухтарасида дур наравем.

Аз ин рӯ, барои мубоҳиса интихоб кардани ин мавзӯъ, аз як тараф, бешак аҳамияти умуминазариявӣ, аз тарафи дигар, мақсади мушаххаси амалӣ дорад. Ғайр аз ин, мавзӯи номбурда мавзӯи баҳсталаб мебошад, зимнан баҳсталабии як қатор масъалаҳои ин мавзӯъ махсусан барои «тасфондан»-и мубоҳиса ба таври сунъӣ ба миён

гузошта нашудааст, балки табиатан дар тӯли якчанд сол ба миён омада, ташаккул ёфта, худи ҳаёти иқтисодии республика ба миён гузоштааст.

Институт дар асоси ҳамин далелҳо ба ташкили мубоҳиса азм кард ва барои гузаронидани он як қатор чораҳо андешид. Лозим дониста шуд, ки маърӯзаи умумии муқаддимавӣ тайёр карда шавад. Мақсади чунин маърӯза аз ҷалб намудани диққати баҳскунандагон ба ҷиҳатҳои асосии проблема ва кушода додани мазмуни мубоҳисавии он иборат буд. Маърӯза маҳз ҳамчун даъват ба мубоҳисаи дарпешистода, изҳори ақидаю афкори илмие ба нақша гирифта шуд, ки он қобил бошад ҳақиқатро (албатта, на ҳақиқати мутлақ ва на дар пояи охир) ошкор созад. Дар баробари ин, маърӯза концепцияю мавқеъҳои мухталифи илмиро, ки ҳар кадомашон барои вуҷуд доштан ва ҳифз намудан ҳуқуқи баробар дорад, инъикос намуда, дар айни замон платформаи ташкилотчии мубоҳиса — Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистонро, ки муассисаи асосии илми иқтисодӣ асту проблемаҳои он дар ин институт пурратар ва ба таври комплексӣ тадқиқ карда мешаванд, ба иштирокчиёни баҳс пешниҳод намуд.

Мутахассисони асосии институт, асосан шӯъбаи иқтисоди сиёсӣ ба қадри кофӣ феҳристи масъалаҳоеро тартиб доданд, ки мавзӯи мубоҳисаро ба якчанд соҳаи муҳими зерин ҷудо мекунад: 1) масъалаҳои назариявӣ ва методологии ташаккули типи интенсивии тараққиёти иқтисодӣ дар ноҳияҳои қувваи коргаришон фаровон; 2) таҷдиди захираҳои меҳнатӣ ва типи регионалии тараққиёти иқтисодӣ; 3) гузаштан ба типи асосан интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ва процессҳои регионалии такрористеҳсолкунии васеъ; 4) гузаштан ба типи интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ва такмили механизми хоҷагӣ.

Ҳар кадоми ин гурӯҳҳо якчанд масъалаи мушаххас, дар аксар маврид масъалаи тезу тунди мубоҳисавӣ дошт: «Процессҳои демографӣ дар ноҳия омилҳои боздоранда ё тезонандаанд?», «Прогресси илму техника: озод намудани дасти коргарон дар шароити барзиёдии қувваи коргарӣ чӣ оқибатҳо дорад?», «Такмил додани механизми нави хоҷагидорӣ ё ба роҳи интенсивӣ гузарондани иқтисодиёт?». Чунон ки мебинем, доираи масъалаҳо басо васеъ буда, имкон медод дар мубоҳиса на фақат онҳое, ки бевосита бо проблемаҳои интенсификацияи истеҳсолот машғуланд, балки иқтисодчиёни дигар самтҳои илмию тахассус ва, албатта, намояндагони иқтисоди сиёсӣ низ фаъолона иштирок намоянд. Феҳристи масъалаҳои мубоҳисаи дарпешистода ба ҳамаи муассисаҳои манфиатдор пешакӣ фиристода шуд. Ин ба ҳамаи хоҳишмандон имкон дод, ки мунosибаташонро ба проблемаи мубоҳисашаванда, мақому мавқеашонро дар мубоҳиса муайян намуда, ба баромад тайёрӣ бинанд.

Дар баробари ин, дар рафти кори тайёрӣ мо аз усули муқарраршии пешакӣ тайёр намудани «рӯйхати нотиқон» даст кашида, тартиби қатъӣ ҷорӣ накардем; талаботи ягона ҳамин буд, ки нотиқон онди асли масъалаҳои муҳокимашаванда баромад кунанд. Чунон ки маълум гардид, аз ин танҳо кор бурд мекунад. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки шумораи хоҳишмандон барои баромад кардан хеле зиёд буд, бисьёр баромадҳо такрорӣ ҳам буданд, дар баъзе маврид бошад, вақте ки нотиқи навбатӣ фавран баромада ба ҳарифони худ ҷавоб мегардонд ва сипас худаш ҷавоб мегирифт, муколамаи ҳақиқӣ ба вуҷуд меомад.

Мубоҳисаро мудири шӯъбаи илми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Б. С. Умаров, мудири шӯъбаи иқтисодиёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Т. Ғ. Ғаффоров, академик-котиби Шӯъбаи илмҳои ҷамъиятшиносии АИ РСС Тоҷикистон аъзо-корреспонденти АИ РСС Тоҷикистон Ғ. А. Ашӯров ва аъзо-корреспонденти АИ РСС Тоҷикистон директори Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон Р. К. Раҳимов сарварӣ карданд. Р. К. Раҳимов дар ибтидои мубоҳиса бо маърӯзае баромад кард, ҳадафаш гузориши масъалаҳо буд.

## Дигаргунии куллӣ дар интенсификация

Дар съезди XXVII партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, — қайд кард маърӯзачӣ, — моҳият ва роҳҳои асосии бозсозии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ муайян карда шуда, ба соҳаи иқтисодиёт, ҳамчун звенои асосии бозсозӣ диққати калон дода шуд. Яке аз асосҳои татбиқи роҳи партия барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёт ҳамчун татбиқи қонунияти умумии таърихии тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда мебошад.

Маърӯзачӣ як қатор мамлакатҳои мутараққии капиталистиро мисол овард, ки онҳо интенсификацияро ҳанӯз солҳои 50—70-ум оғоз карда буданд. Ӯ ба таҷрибаи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, аз ҷумла Республикаи Халқии Венгрия, Республикаи Социалистии Чехословакия ва дигарҳо таваққуф намуд, ки иқтисодиёташон фаъолона ба роҳи интенсивӣ гузаронида мешавад.

Дар Программаи КМ КПСС гуфта шудааст: «Дар интенсификацияи истеҳсолот дигаргунии куллӣ ба амал овардан, диққати ҳар корхона, ҳар соҳаро ба пурра ва дар навбати аввал истифода бурдани омилҳои сифатии пешрафти иқтисодӣ ҷалб кардан лозим меояд». Зимнан, дар мо ҳанӯз моҳияти ба таври интенсивӣ ва экстенсивӣ васеъ намудани истеҳсолот ва махсусан тафовути байни онҳоро на ҳамеша дуруст мефаҳманд. Дар асоси нуктаи машҳури К. Маркс дар бораи васеъ намудани «майдон»-и истеҳсолот ҳамчун аломати асосии тараққиёти экстенсивӣ чунин ақида маъмул гардид, ки ҳар кадом васеъгардонии истеҳсолот, ки асоси онро ба таври илова ҷалб намудани ресурсҳои меҳнатӣ

ва табиӣ ташкил медиҳад, типи экстенсивии такрористеҳсоли васеъ мебошад. Зимнан тараққиёти иқтисодии Тоҷикистон, аз ҷумла тараққиёти перспективии онро низ ба типи экстенсивӣ нисбат медиҳанд, ки дар он ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба таври васеъ ҷалб намудани ресурсҳои озоди меҳнатӣ ва сарватҳои нави табиӣ пешбинӣ карда мешавад.

Чунин мавқеъ мубоҳисанок аст. *Зарурати ҳатман ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти на фақат ноҳияҳои қувваи коргариашон кам, балки ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровонро бо далелҳои зерин асоснок кардан мумкин аст.* Якум, иқтисодиёти ноҳия ҳамчун қисми таркибии комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат бояд бо як роҳи барои тамоми мамлакат ягона тараққӣ ёбад ва бояд баробари он қадам занад. Дуюм, ақибмонии маълум ва, мутаассифона, солҳои охир афзояндан ноҳияҳои қувваи коргариашон фаровон, аз ҷумла республикаҳои Осиёи Миёна, аз ҷиҳати як қатор параметрҳои социалию иқтисодӣ бо тараққиёти экстенсивии дар ин ҷойҳо тамоман афзалиятдошта алоқаманд аст. Сеюм, таърихан тавре шуд, ки Тоҷикистон дар вақташ дар коллективонии хоҷагии қишлоқ, ба амал баровардани индустрикони ва революцияи маданӣ ақиб монда буду дар соҳаи прогресси илму техника доимо ақиб мемонад. Бинобар ин ҳозир ақибмонӣ дар татбиқи роҳи партия барои интенсификацияи иқтисодиёт тамоман роҳдоданашаванда аст.

Вале далелҳои асосии инъикоскунандаи моҳияти масъала аз инҳо иборатанд. Гап дар сари он аст, ки роҳи экстенсивӣ принципан барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ қобил набуда, иқтисодиётро ҳам аз ҷиҳати суръати тараққиёт ва ҳам аз ҷиҳати самаранокии истеҳсолот ба пояи сифатан нав бардошта наметавонад. Роҳи экстенсивии тараққиёт барои минтақаҳои қувваи коргариашон фаровон, мисли тамоми минтақаҳои дигар, як рӯз не як рӯз самаранокии хоҷагии халқро кам мекунад, ки аллакай амалан ҳамин тавр шуда истодааст. Дар давраи революцияи илмӣ-техникӣ роҳи асосан экстенсивии тараққиёт шакли асосии такрористеҳсоли васеъ шуда наметавонад.

Баъд маърӯзачӣ ба як қатор маъхазҳои мӯътамад, таҷрибаи ҷаҳонӣ ва ватанӣ истинод намуда, нишон дод, ки аз нуқтаи назари таърихӣ прогресси техникӣ муттасил бо суръати баланд ҷараён меёбад. Аз ин рӯ тавсияҳои пештара дар хусуси дар мамлакатҳои тараққиёбанда барпо кардани аксаран истеҳсолоти меҳнатталаб ҳозир куллан аз нав дида баромада мешаванд ва ин мамлакатҳои дорои захираҳои фаровони меҳнатӣ мутлақо набояд тадриҷан ҳамаи ин марҳалаҳои тараққиёти саноатӣ ва прогресси илму техникаро тай кунанд. Хусусан ин барои он минтақаҳо ва республикаҳои мамлакатамон, ки давраи капитализмро аз сар нагузарондаанд, шарт нест. Дар давраи революцияи илмӣ-техникӣ, дар шароити сохти ҷамъияти социалистӣ ва комплекси ягонаи хоҷагии халқ чунин минтақаҳои дорои захираҳои фаровони меҳнатӣ ва сарвати кофии табиӣ метавонанд бо роҳи васеъ намудани «майдон»-и истеҳсолот раванд, вале дар шароити муайян ин бешубҳа роҳи асосан интенсивии тараққиёт хоҳад шуд. Охир ҳамааш ба он вобаста аст, ки ресурсҳои нави табиӣ ва захираҳои иловагии меҳнатӣ дар кадом асос ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб карда мешаванд. Агар ин дар асоси аксаран омилҳои экстенсивӣ ба амал ояд, пас ин роҳи экстенсивии тараққиёт мешавад. *Вале агар «майдон»-и истеҳсолот дар асоси техника ва технологияи нав, беҳтар гардондани сифати қувваи коргарӣ, дараҷаи ихтисоси он васеъ карда шавад, пас чунин роҳ, бегуфтугӯ, роҳи интенсивӣ мешавад.*

Маърӯзачӣ чунин мешуморад, ки сохтмони заводи алюминии Тоҷикистон, ки техника ва технологияи наву навтаринро истифода мебарад, мисоли намунавии вусъати интенсивии истеҳсолот мебошад, ҳарчанд ки дар айни замон «майдон»-и он васеъ гардид. Аз тарафи дигар сохтмони дар республика вусъатьёфтаи филиалҳои районии фабрикаҳои трикотажбарорӣ, ки техника ва технологияи аксаран кӯҳнашударо истифода мебаранд, мисоли намунавии вусъати экстенсивии истеҳсолот мебошад. Дар айни замон ҳолати ташвишовар он аст, ки дар ин ҷо «майдон»-и истеҳсолот дар асоси техника ва технологияи кӯҳна васеъ мегардад.

Прогресси илму техника дар як марҳала бо роҳи экстенсивӣ-эволюционӣ, дар марҳалаи дигар, бо роҳи интенсивӣ-революционӣ ба амал бароварда мешавад. Дар мавриди аввал афзудани теъдоди техникаи мавҷуда, дар мавриди дуюм гузаштан ба хелҳои нави техника ва технология афзалият дорад. Дар сурати баландшавии дараҷаи касбии коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ такрористеҳсолкунии қувваи коргариро низ ҳам бо роҳи экстенсивӣ ва ҳам бо роҳи интенсивӣ ба амал баровардан мумкин аст. Боиси таассуф аст, ки ин дараҷа дар Тоҷикистон муттасил паст мешавад ва он аз такрористеҳсолкунии экстенсивии қувваи коргарӣ шаҳодат дода, аз ин рӯ ба сифати омили тараққии асосан экстенсивии иқтисодиёт баромад мекунад. Ин чунин маъно дорад, ки мо амали қонуни объективии иқтисодии ба дараҷа ва характери воситаҳои истеҳсолот, пеш аз ҳама воситаҳои меҳнат мувофиқ кардани тараққиёти қувваҳои коргариро вайрон мекунем.

Ба ҳамин тариқ, хулоса мебарорад маърӯзачӣ, агар тараққии интенсивии прогресси илму техника ҳамчун омили шайъии истеҳсолот дар баробари такрористеҳсолкунии интенсивии қувваи коргарӣ ҳамчун омили шахсӣ сурат гирад, пас ба ҳам пайвастани онҳо ҳатман шакли интенсивии такрористеҳсоли васеъро медиҳад.

Баъд маърӯзачӣ ба таҳлилу тавсияи шартҳое гузашт, ки онҳо барои гузаштани иқтисодиёти ноҳияи қувваи коргариаш фаровон ба роҳи асосан интенсивии тараққиёт заруранд. Шарти аввал ба дараҷаи баланд афзудани дараҷаи маълумоти умумӣ ва касбӣ-техникии меҳнаткашон мебошад.

Роли ин омилро дар тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи социализм В. И. Ленин борҳо нишон додааст: «Бе роҳбарии мутахассисони соҳаҳои гуногуни дониш, техника, таҷриба ба социализм гузаштан мумкин нест...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 261). «Тамоми маданияти аз капитализм мерос мондаро гирифтан ва аз ин маданият социализм сохтан даркор аст. Тамоми илм, техника, ҳама донишҳо, санъатро гирифтан лозим аст. Бе ин мо ҳаёти ҷамъияти коммунистиро ташкил карда наметавонем». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 60—61).

Зимнан ба ақидаи Р. Қ. Раҳимов захираҳои озоди меҳнатии дар республика мавҷуд буда ба фаъолияти меҳнатӣ омода карда нашудаанд ва онҳоро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ самаранок ҷалб кардан мумкин нест, зеро ихтисоси даркорӣ надоранд ва тайёранд, ки танҳо бо меҳнати камихтисоси дастӣ машғул шаванд. Модом ки ҳозир воситаҳои меҳнат бо суръат тараққӣ мекунад, пас қувваи коргарӣ низ бояд бо суръат тараққӣ ёбад, ҷамъият бошад, ба ин мақсад ба қадри кофӣ бояд маблағи калони яквақта ва тадриҷӣ сарф кунад. Дар ҳамин асос маърӯзачӣ зарур мешуморад, ки ба моҳияти мавҷудаи мафҳуми «захираҳои меҳнатӣ» тасҳеҳ дароварда шавад. Мисли он ки канданиҳои фоиданок баъди ҷустуҷӯ, муайян ва барои истихроҷ тайёр карда шуданашон ба ресурсҳои истеҳсолот табдил меёбанд, захираҳои меҳнатӣ низ баъди гирифтани ихтисоси ба дараҷаи имрӯза ва эҳтиёҷоти истеҳсолот мувофиқ айнан ҳамин тавр мешаванд.

Шарти дуюми гузаштан ба шакли интенсивии такрористеҳсол аз зарурати баробар кардани тараққии техникию иқтисодии соҳаҳои ҷудогонаи хоҷагии халқ иборат аст. Бе ин самараи аз интенсификацияи як соҳа ба даст оварда мешудагиро кори бесамари соҳаи дигар барбод дода метавонад. Дар истеҳсолоти ба таври интенсивӣ тараққидодашаванда, қайд мекунад маърӯзачӣ, дараҷаи техникию иқтисодӣ бояд дар ҳамаи соҳаҳо тақрибан як хел бошад, ки ин ба андозаи калони сарфи маблағ ва вақти муайянро талаб мекунад. Чунин фикр кардан хатост, ки интенсификацияро бе маблағи калон ба амал баровардан мумкин бошад, зеро реконструкцияи куллии техникии хоҷагии халқ кори ба қадри кофӣ маблағталаб мебошад. Барои баробаргардонии дараҷаи техникию иқтисодии истеҳсолот дар ҳамаи соҳаҳо бо роҳи ба пояи соҳаҳои пешқадам бардоштани соҳаҳои ақибмонда бешубҳа мӯҳлати муайян лозим аст ва ин зоҳиран, дар роҳи гузаштан аз тараққии асосан экстенсивӣ ба тараққии асосан интенсивӣ марҳалаи гузариш мегардад. Дар ин давра бояд механизми нави хоҷагии ба типи интенсивии такрористеҳсол мувофиқ кор карда баромада дар амал татбиқ карда шавад. Аммо механизми хоҷагӣ барои ин давраи гузариш назар ба механизми оянда, ки дар он иқтисодиёт пурра ба режими тараққии ҳамаҷониба интенсивӣ мегузарад, хусусияти хоси худро дорост.

Дар шароити фаровонии қувваҳои коргарӣ, ки хоси Тоҷикистон аст, ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт як қатор хусусиятҳои хос дорад. Моҳияташон аз инҳо иборат аст:

— интенсификацияи иқтисодиёт асосан аз ҳисоби ба вуҷуд овардани ҷойҳои иловагии кор, ки ба техника ва технологияи пешқадам, ташкили истеҳсолот ва меҳнат асос ёфтаанд, ба амал меояд;

— системаи ҷойгиронӣ ва истеҳсолоти аллакай ҷой гирондашуда тақозо мекунад, ки сохтани корхонаҳои иқтидорашон миёна ва ҳатто начандон калон, вале дараҷаи механиконии процессҳои истеҳсолиашон баланд авло дониста шавад;

— таносуби ҷойҳои кор ва захираҳои меҳнатӣ аз ҳисоби тағйироти куллии структураи соҳавии саноат дар сурати хеле вусъат додани тайёркунии кадрҳои баландихтисоси коргарон ба даст оварда мешавад.

Шояд дигар хусусиятҳои хос низ вуҷуд дошта бошанд, чунки ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани минтақаҳои қувваи коргариашон фаровон, ки Осиёи Миёна ба онҳо тааллуқ дорад ва минтақаҳои қувваи коргариашон кам, ки қисми калони территорияи боқимондаи мамлакат ба онҳо дахл дорад, албатта, як хел буда наметавонад, балки ба ин ё он андоза фарқ дорад, чунон ки худи ин минтақаҳо низ аз ҳамдигарашон тафовут доранд. Ғайр аз ин, як қатор масъалаҳои баҳсноки дигар, аз ҷумла масъалаҳои меъёру баҳоҳои миқдории интенсификация, дуру дароз ва марҳала ба марҳала гузарондани иқтисодиёт ба роҳи интенсивӣ, алоқаи мутақобилаи суръати тараққиёти иқтисодиёт бо процесси интенсификация вуҷуд доранд.

Мувофиқи ҳуҷҷатҳои программавӣ иқтисодиёти мамлакат бояд то охири асри ҷорӣ асосан ба роҳи интенсивӣ гузаронида шавад. Агар ба хотир орем, ки ба мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ барои ин кор аз 15—17 сол (РФГ) то 30 сол ва зиёда аз он (ШМА) лозим шуд, пас равшан мегардад, ки ин вазифаи дар назди иқтисодиёти мамлакат гузоштаи партия то чи андоза мураккабу калон, вале дар баробари ин бағоят реалистӣ мебошад.

Гарави бомуваффақият иҷро гардидани ин вазифа, манбаи захираҳои моддӣ ва омили маънавию сиёсии таъмини он бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ва пеш аз ҳама соҳаи иқтисодиёти дар мамлакат суратгирифта мебошад.

Баъди маърӯза ва ҷавоб додан ба саволҳои сершумор мубоҳиса вусъат ёфт. Дар он нафақат намояндагони муассисаҳои илмӣ (Институти иқтисодиёт ва Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ РСС Тоҷикистон, Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёти усулҳои математикии планкашии Госплани РСС Тоҷикистон, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва дигар донишкадаҳои республика), балки коркунони органҳои планкашӣ ва ташкилотҳои лоиҳакашӣ низ ширкат варзиданд.

Баромадҳои сершуморро ҷамъбаст, мавқеъҳои принципиалии баромадкунандагонро ошкор ва муқоиса намуда, натиҷаҳои мубоҳисаро аз рӯи проблемаҳои

дар маркази он қарор гирифта ба гурӯҳҳои зерии (ба андозае шартан) ҷудо кардан мумкин аст: дар бораи моҳият ва тафовутҳои типҳои экстенсивӣ ва интенсивии васъати такрористеҳсол дар шароити ҳозира ва, аз ҷумла, барои иоҳияҳои қувваи коргариашон фаровон; баҳои принципиалӣ ба вазъияти мавҷудаи захираҳои меҳнатӣ дар РСС Тоҷикистон ва дуруст будани истилоҳи «ноҳияи қуввай коргариаш фаровон»; куллан тағьир додани структураи истеҳсолот ҳамчун омили муҳимтарини интенсификацияи истеҳсолот; таҳсили мутассил ва тайёр кардани кадрҳо — шарти зарурии ба роҳи интенсивӣ гузарондани хоҷагии халқ; масъалаҳои барпо намудани механизми нави камхароҷоти хоҷагӣ; баъзе ҷиҳатҳои вазъияти демографӣ дар республика; роли омили инсонӣ; зиддиятҳои диалектикӣ ва хусусиятҳои хоси ба роҳи асосан интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти республика.

## Роҳи экстенсивӣ ё интенсивӣ?

Моҳияти мубоҳиса аз маънидодкунии тафовутноки нуктаҳои машҳури Қ. Маркс дар бораи васеъ намудани «майдон»-и истеҳсолот ҳамчун аломати асосии тараққиёти экстенсивӣ иборат буд ва аз ин рӯ онди роҳи дар оянда муайян кардани тараққии иқтисодиёти Тоҷикистон, аз ҷумла программаи сохтмони корхонаҳои нав баҳои мухталиф дода мешуд. Яке аз масъалаҳои асосӣ чунин ба миён гузошта шуд: оё аз ҳисоби ҷалб намудани захираҳои иловагии меҳнат васеъ кардани истеҳсолотро интенсификацияи истеҳсолот шуморидан мумкин аст, агар ин процесс дар асоси техника ва технологияи нав сурат гирад?

Сардори шӯъбаи Госплани РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *А. А. САМАДОВ* дар баромадаш қайд кард, ки дар шароити ноҳияи қуввай коргариаш фаровон интенсификация имконияти афзун гардондани миқдори меҳнати истифодашавандаро инкор намекунад. Охир Қ. Маркс нишон дода буд, ки зиддияти байни техника ва миқдори қуввай коргарии истифодашаванда аз характери капиталистии ба кор бурдани мошинҳо ба вуҷуд меояд. Бинобар ин ба истеҳсолот ҷалб намудани захираҳои иловагии меҳнатиро ба интенсификация муқобил гузоштан хатост: дар замони социализм аз истеҳсолотҳои ҷудогона «танг карда баровардан»-и коргарон бо тайёр кардани ҷойҳои нави кор бо таъсири махсусгардонӣ, кооперативонӣ, ташкили соҳаҳои нав, аз худ намудани ресурсҳои нав ва амсоли инҳо пӯшонида мешавад.

Мудири шӯъбаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон, доктори илми иқтисодӣ *Х. У. УМАРОВ* проблемаи интенсификацияро бо амали системаи қонунҳои иқтисодии социализм аз мавқеъҳои назариявӣ марбут сохт. Ӯ бо мисолҳо нишон дод, ки роҳи экстенсивӣ дар марҳалаи муайяни тараққиёти иқтисодиёти социалистӣ қонунӣ ва объективӣ буд. Аммо дар шароити ҳозира вай танҳо бо роҳи интенсивӣ тараққӣ карда метавонад, ки он ҳам аз функцияи мақсаддор ва ҳам ресурсии қонуни асосии иқтисодии социализм бармеояд. Вале, мутаассифона, қайд кард ӯ, илм ва амалияи мо зарурати гузаштан асосан ба типи интенсивии такрористеҳсолро танҳо баъди ба душвориҳо ва процессҳои манфии солҳои охир дучор шудан фаҳмиданд. Зимнан, илми иқтисодӣ бояд чунин зарурато хеле пештар аз зуҳуроти карахтӣ пешбинӣ ва илман асоснок мекард.

Раиси Советн омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ РСС Тоҷикистон, доктори илми иқтисодӣ *Р. Қ. МИРЗОЕВ* моҳияти интенсификацияро маънидод карда, онро бо нигоҳ доштани вазъияти мӯътадили истифодаи ҷамъи захираҳои меҳнат ва афзудани натиҷаҳои истеҳсолот на фақат аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат алоқаманд гардонд. Дар шароити иоҳияи қуввай коргариаш барзиёд ҳам афзоиши ҳосилнокии меҳнат аҳамияти махсус дорад, чунки дар структураи аҳолии он вазни қиёсии одамони ба синни қобили меҳнат нарасидагӣ бағоят калон аст. Баромадкунанда дар хусуси зарурати андешидани тадбирҳои социалию иқтисодии онди беҳтар гардондани вазъияти демографӣ, эмин доштани ҷавонзанон аз бори гарони серфарзандӣ, васъат додани сохтмони социалию маданӣ дар деҳот кӯндаланг масъала гузошт.

Мудири кафедраи УДТ ба номи В. И. Ленин, доктори илми иқтисодӣ *В. Г. ЛИ* чунин мешуморад, ки ҳангоми гузаштан ба роҳи интенсивии тараққиёт ноҳияҳое шуданашон мумкин аст, ки дар онҳо ҳанӯз омилҳои экстенсивӣ пурра истифода нашудаанд. Барои Тоҷикистон ин ресурсҳои озоди меҳнатӣ мебошад. Онҳо мансуби роҳи экстенсивианд ва ба истеҳсолот ҷалб намудаи, аз як тараф, аз ҳама самаранок, аз тарафи дигар, дар марҳалаи мазкур роҳи зарурии тараққиёти иқтисодӣ мебошад.

Тезиси дар маърӯза ва як қатор баромадҳо мавҷудбуда дар хусуси он, ки агар корхонаҳои нав дар асоси техникаи прогрессивӣ сохта шаванд, ба типи интенсивии тараққиёт мансубанд, дар баромади ҷонишини директори Институти иқтисодиёти Госплани РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *И. М. КЛЕАНДРОВ*, ходими калони илмии Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолӣ, доктори илми иқтисодӣ, профессор *А. И. ЗАВУЛУНОВ*, мудири лабораторияи Институти иқтисодиёти хоҷагии қишлоқи Комитети агросаноатии РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *А. В. РАТНЕР*, мудири шӯъбаи Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *У. Х. КЛЕЦЕЛЬМАН* дастгирӣ карда шуд. *У. Х. КЛЕЦЕЛЬМАН* аз хусуси он тезис ба миён гузошт, ки ҳатто ҳамту васеъ кардани «майдон»-и истеҳсолот аз ҷиҳати территориявӣ маънои интенсификация ба ҳисоби воҳиди масоҳатро дорад. Айнан ҳамин тавр баробари гузаштан ба корн бисьёрсменагии таҷҳизот шумораи коркунон ба таври экстенсивӣ меафзояд, вале он интенсификация ба шумор рафта, дар шароити ноҳияи қуввай коргариаш фаровон аҳамияти махсус дорад.

Доценти УДТ ба номи В. И. Ленин, номзади илми иқтисодӣ *Ҳ. Қ. ҚУРБОНОВ* диққатро ба зарурати фарқ кардани омилҳои интенсификация ва нишондиҳандаҳои натиҷавии он ҷалб кард. Афзоиши омилҳои интенсивӣ (масалан, бо фонду энергия таъмин будан) ҳанӯз маънои ҳатман ба даст оварда шудани натиҷаҳои мусбатро надорад, зимнан корхона метавонад дар чунин ҳолат низ ба таври экстенсивӣ тараққӣ кунад. Доценти УДТ ба номи В. И. Ленин, номзади илми иқтисодӣ *С. ИСЛОМОВ* ин мавқеъро аниқ гардонда, қайд намуд, ки интенсификацияи истифодаи ресурсҳои истеҳсолиро аз типи интенсивии такрористеҳсол фарқ карда, ҳаминро ба ҳисоб бояд гирифт, ки ҳар қадом базаи нави техникӣ нисбат ба базаи кӯҳна интенсивӣ мебошад.

Ба фикри муаллифи ин қайдҳо хатаре ба вуҷуд омадааст, ки дар тавсияҳои илмӣ (баъди онҳо дар амалия ҳам) ба ҷои ҷустуҷӯи роҳҳои принципан нави интенсивии тараққиёт кӯшида мешавад ба қадри кофӣ интенсивнокии ҳамон роҳҳо асоснок карда шавад, ки онҳо, аллакай, дарьёфт карда шудаанд, дар давраи оянда ҳам вусъат дода мешаванд. Ин нуқта ҳам дар маърӯза ва ҳам дар як қатор баромадҳо ишора шуда, ҳам сохтмони нав ва зиёд кардани шумораи одамони машғули кор ва ҳам умуман васеъ гардондани «майдон»-и истеҳсолот типи интенсивии такрористеҳсол (агар вай дар асоси техникаи нав ба амал ояд) шуморида мешаванд.

## Барзиёдӣ ё нарасидани захираҳои меҳнатӣ

Ин масъала қариб ки масъалаи аз ҳама мубоҳисаталаб буд ва доир ба он гарму ҷӯшон, вале бо камоли одоб баҳс рафт.

*Х. У. УМАРОВ* мавқеи дар маърӯза баёнёфтаро дастгирӣ намуда, истилоҳи «ноҳияи қувваи коргариаш фаровон»-ро нисбат ба республикаҳои Осиёи Миёна зарур ва дуруст мешуморад, ба шарте, ки дар паси истилоҳи «муҷмал» моҳияти проблема пинҳон шуда намонад. Ҳодисаи номутаносибии тарафҳои мухталифи ҷойҳои корӣ бо захираҳои меҳнатӣ дар бисьёр ноҳияҳои мамлакат ҷой дорад ва ҳама чизро дар ин бобат бояд ошкор баён кард. *В. Г. ЛИ* ва ҷонишини директори филиали тоҷикистонии Институти тадқиқоти илмии Комитети давлатии оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалии СССР, номзади илми иқтисодӣ *О. Қ. ҚОСИТОВ* ва дигарон ингуна гузориши масъаларо тарафдорӣ намуданд.

Як қатор коркунони илмӣ ва планкашӣ концепцияи ноҳияи қувваи коргариаш барзиёдро танқид карданд. Аз ҷумла мудири Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *Н. Х. ХОНАЛИЕВ* ба маъсалаи дар охири солҳои 70-ум ба вуҷуд омадани истилоҳи «қувваи коргарии барзиёд» таваққуф намуд, ба фикри ӯ истилоҳи номбурда барои асоснок гардондани аз ҷиҳати территориявӣ аз нав тақсим кардани захираҳои меҳнатӣ зарур шуда монд. Зимнан, дар Тоҷикистон дар хоҷагии халқ 13,3 ҳазор ҷои кор холист, яъне баробари барзиёдӣ нарасидани захираҳои меҳнатӣ низ ҷой дорад. Ғайр аз ин, ҳар қадом ҷои кори ҷисмониро на як кас, балки якчанд кас ишғол карда метавонад (дар сурати гузаштан ба кори бисьёрсменагӣ). Ниҳоят, ҳисобу китобҳо нишон медиҳанд, ки агар соҳаи социалии республика то ба дараҷаи миёнаи умумииттифоқӣ бардошта, бо худи ҳамин шумораи одамони машғули кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон кам карда шавад, пас ба тариқи илова 430 ҳазор касро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардан мумкин мешавад, ки ин назар ба қувваи коргарии барзиёди ҳозира хеле зиёдтар аст.

*Р. Қ. МИРЗОЕВ* чунин ақидаро бо камоли ғайрат дастгирӣ намуда, онро бо мулоҳизаҳои зерин асоснок мекунад. Ба ном барзиёдии захираҳои меҳнатӣ на нисбат ба потенциалҳои табиӣ ва дигар потенциалҳои объективии шуғли аҳолии қобили меҳнат, балки нисбат ба миқдори ҷойҳои тайёр кардашудаи кор вуҷуд дорад. Ин номутаносибии субъективан раво донисташуда мебошад. Зимнан, барзиёдии қувваи коргарии мардона танҳо 5 фоизро ташкил мекунад (мардони машғули кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон). Барзиёдии захираҳои меҳнатии занона бошад, чунон ки дар назари аввал менамуд, чандон калон нест, дар сурате ки танҳо занҳои ба кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ тайёр бударо ба ҳисоб гирем.

Нотиқони ба концепцияи ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд зид баромада асосан ҳамин чизро арз карданд, ки ин мафҳум нафақат умуман дар мамлакат, балки дар ноҳияҳои алоҳида низ ба иқтисодиёти социалистӣ бегона аст, ба вуҷуд омадани барзиёдии захираҳои меҳнатӣ амалан нарасидани ҷои кор мебошад, ки бо сабаби хатои маҳзи планкашӣ ва манфиати идорапарастӣ бидуни баҳисобгирии шароити ин ё он ноҳия ё соҳа пайдо шудаанд, дар натиҷа дар баробари барзиёдии захираҳои меҳнатӣ аз ҷиҳати категорияи ихтисоси кадрҳои коргарон дар ноҳияҳои муайян ва ихсисосҳои ҷудогона захираҳои меҳнатӣ намерасанд (А. А. Самадов, ходими калони илмии Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ Т. И. Фёдорова, мудири кафедраи Институти давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино, номзади илми иқтисодӣ О. Қ. Қаримбердиев ва дигарон).

Ба ҳамин тариқ, гӯё ду мавқеи тамоман зид ошкор гардид: 1) Тоҷикистон ноҳияи комилан қувваи коргариаш барзиёд мебошад, ки нисбат ба миқдори амалии ҷои кор (аз ҷумла ҷои холӣ) зиёдтар будани шумораи захираҳои озоди меҳнатӣ шоҳиди барҷастаи ин даъвост. 2) Тоҷикистонро ноҳияи қувваи коргариаш барзиёд номидан мумкин нест, чунки ин мафҳум ба социализм бегона буда, имкониятҳои потенциалии шуғли аҳолӣ бағоят калону барзиёдии ҳақиқӣ аз шумораи расман ба назар дошташаванда куллан кам аст (онро ноҳияи бо қувваи коргарӣ таъмин номидан дурусттар аст).

Дар баробари ин, ба назар чунин менамояд, ки бо вуҷуди тафовути ҳатмии ақидаҳо, онҳо аз характери миқдорӣ дида, бештар характери сифатӣ доранд, ин ақидаро дар рафти мубоҳиса мо баён кардем. Шубҳае нест, ки барзиёдии ресурсҳои меҳнатӣ нисбат ба ҷойҳои кор ҳақиқатан вуҷуд дорад. Дар баробари ин бинобар сабаби ин ё он категорияи одамони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул набударо ба захираҳои озоди меҳнат мансуб донистан дар ин масъала фикрҳои мухталиф ба миён омадаанд. Аз ҷумла, агар истилоҳи «ноҳияи қувваи коргарнаш барзиёд» ба истилоҳи «ноҳияи ҷои кораш ғайрикифоя», ё бо истилоҳи «ноҳияи бо қувваи коргарӣ таъминбуда» иваз карда шавад, вазъият тағйир намеёбад, бо вуҷуди он ки ҳар яки ин истилоҳ бартарӣ ё камбудие дорад. Ҳамин чиз муҳимтар аст, ки дар баробари тадқиқотҳои анъанавии оиди таносуби байни захираҳои меҳнат ва ҷойҳои кор бурдашаванда боз дар бораи таносуби байни миқдори захираҳои меҳнатӣ ва шумораи аҳолӣ низ тадқиқотҳо вусъат дода шавад. Аз ин нуқтаи назар тамоман равшан мегардад, ки РСС Тоҷикистон дар мамлакат аз рӯи шумораи аҳолӣ дараҷаи аз ҳама ками захираҳои меҳнатӣ дорад. Маҳз чунин мавқеъ барои РСС Тоҷикистон барин ноҳияи потенциали демографиаш зудафзоянда зарурияти асосноккунии интенсификацияи иқтисодиётро ба миён мегузорад. Аксарияти проблемаҳои социалию иқтисодии республика на дар миқдори нисбатан начандон зиёди захираҳои меҳнатӣ, балки маҳз дар интенсификацияи ҳамаҷониба асоснок кардашудаи иқтисодиёт мебошад.

## Интенсификация ва структураи истеҳсолот

Дар ин проблемаи басо доманадор танҳо баъзе масъалаҳо мубоҳисаталаб буданд ва умуман мавқеъҳо қариб як хел садо доданд. Баромадкунандагон оиди зарурати куллан тағйир додани структураи бамаломадаи соҳавии хоҷагии халқ, дар навбати аввал саноат бо маърӯзачӣ ҳамраъй буданд. Иштирокчиёни мубоҳиса тағйироти прогрессивии структуриро ҳамчун шарти интенсификацияи истеҳсолот ва дар баробари ин ҳамчун натиҷаи он шуморида, муҳимии тараққӣ додани соҳаҳои нави барои республика илмталабро (вале дар як вақт металлноталабро) таъкид карданд, то ки ақибмонӣ дар соҳаи прогресси илму техника (*А. А. САМАДОВ*) барҳам зада, мафҳуми ҳозираи истеҳсолотҳои меҳнатталаб аниқ гардонда, ба истеҳсолотҳое зид баромада шавад, ки дар онҳо вазни қиёсии меҳнати дастӣ ва процессҳои кӯҳна хеле зиёд аст (*В. Г. ЛИ*). Дар республика принципҳои асосии ҷойгиронии истеҳсолот вайрон карда шудаанд, изҳор намуд *Ҳ. Қ. ҚУРБОНОВ*, ва барои тасдиқи фикраш мисолҳо овард. Аз ҷумла як қатор заводҳо ашёи хоми аз масофаҳои дур овардашавандаро истифода бурда, маҳсулоташонро ба ҳамон андоза дур мебаранд; дар республика корхонаҳои аз нав кор кардабарорандаи ашёи хом, мошинсозии хоҷагии қишлоқи дорои цикли анҷомъёфтаи истеҳсолот вуҷуд надоранд. Ҳангоми такмил додани структураи истеҳсолот, қайд кард ӯ, ҳаминро ба ҳисоб гирифтан муҳим аст, ки прогресси илму техника ногузир боиси озодшавии қувваи коргарӣ мегардад, вале соҳаҳое ҳастанд, ки дар онҳо шумораи одамони машғули кор ҳам мутлақан ва ҳам нисбатан меафзоянд. Инҳо маҷмӯи муассисаҳои оиди таъмини истифодаи оқилонаи вақти холии аҳолӣ — сарвати асосии ҷамъият, корхонаҳои адои хизмати маишӣ, соҳаи хоҷагии коммуналӣ, инчунин сохтмони асосӣ (махсусан сохтмони роҳҳои автомобильгард, ки дар шароити кӯҳистони Тоҷикистон бағоят муҳим ва мураккаб аст) мебошанд, ки дар онҳо бисьёр вақт ихтисоси баланд талаб карда намешавад ва ресурсҳои озоди меҳнатии деҳотро ҷой гирондан осонтар аст.

Яке аз нуқтаҳои принципиалии маърӯзаро дар бораи зарурати индустриконии минбаъдаи Тоҷикистон бо роҳи тараққӣ додани соҳаҳои прогрессивии саноат мудири шӯъбаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *В. В. ВЕТРОВ* дастгирӣ намуда, дар якчанд самти нав инкишоф дод. Ӯ чунин мешуморад, ки аз ҷумлаи сабабҳое, ки боиси сустию касодии иқтисодиёти Тоҷикистон гардиданд, чунин одате буд, ки асосан тараққӣ додани саноати сабук ва хӯроквориро асоснок мекард. Чунин роҳи то солҳои 60-ум дуруст ба қадри баланд гардидани дараҷаи тараққиёти социалию иқтисодӣ ва илмӣ-техникии республика ба афзоиши дараҷаи ихтисоси коркунон ва маданияти умумии техникии истеҳсолот монеъ шудан гирифт. Таносуби байни шумораи коргарон ва коркунони инженерӣ-техникӣ, байни инженерҳо ва техникҳо вайрон мешуд. Муддати тӯлонӣ тараққӣ ёфтани соҳаҳои дорои технологияи камҳаракат (ҳатто консервативӣ), процессҳои кӯҳнаи меҳнат, ки қариб бо техника иваз карда намешуданд, пеши роҳи баландшавии сифати қувваи умумии коргариро мегирифт. Системаи номукаммали тайёр кардан, такмил додани ихтисоси кадрҳои коргарӣ ва коркунони инженерӣ-техникӣ ба андозаи муайян бо ҳамин алоқаманд аст. Ба ҳамин тариқ як навъ ғалати мантиқӣ ба вуҷуд омад: структураи камсамар ва таркиби истеҳсолот ба баландшавии ихтисоси кадрҳо мамониат мерасонданд, ихтисоси паст бошад маҷбур мекард, ки истеҳсолоти аз ҷиҳати технологӣ нисбатан оддӣ барпо карда ва тараққӣ дода шавад. Бинобар ин истинод ба хусусиятҳои хоси таърихан бавуҷудомада ва малакаҳои меҳнатии аҳолиро имрӯз беасос ва ба тараққиёти прогрессивии структураи соҳавии саноати Тоҷикистон мамониатрасонанда бояд ҳисобид.

*И. М. КЛЕАНДРОВ* оиди сиёсати структурии дар перспектива пешниҳодшаванда баъзе мулоҳизаҳояшро баён кард. Ӯ зарурати пурра бо кор таъмин кардани ресурсҳои меҳнатиро ба асос гирифта, так-

лиф мекунад ҳамон истеҳсолотҳо тараққӣ дода шаванд, ки дар сурати хеле кам будани арзиши якҷояи кор миқдори зиёди ресурсҳои меҳнатиро фаро гирифта метавонанд. Дар перспективаи тӯлонӣ адади ҷойҳои кор дар хоҷагии халқи республика бояд тақрибан ду баробар зиёд гардад. Қариб нисфи ин афзоишро соҳаи ғайриистеҳсолӣ фаро мегирад. Дар саноат бояд бештар соҳаҳои меҳнатталаби мошинсозӣ ва саноати сабук тараққӣ дода шавад, вале объекти асосии бо кор банд кардани захираҳои меҳнатӣ бояд комплекси меваю сабзавот гардад.

Муаллифи ин қайдҳо фикри маърӯзачиро дар бораи зиёдтар сохтани корхонаҳои камиқтидору миёнаиқтидор дастгирӣ намуда, диққатро ба зарурати тағьири ақидаҳо ба самаранокии концентрацияи истеҳсолот ҷалб намуд: агар пештар корхонаи хурд муродифи истилоҳи «аз ҷиҳати техникӣ ақибмонда» бошад, пас прогресси ҳозираи илму техника бо тамоюли он ба хеле хурдгардонии бисёр воситаҳои техникӣ имкон медиҳад, ки корхонаҳои хурд, вале тамоман ҳозиразамон барпо карда шаванд. Ин дар шароити Тоҷикистон махсусан муҳим буда, имконият медиҳад, ки саноат ба минтақаи анъанавии аграрӣ, ба ҷойҳои гирд овардани захираҳои озоди меҳнатӣ кӯчонда шавад, зеро алҳол ба шаҳр кӯчондани аҳолӣ душвориҳо дорад.

Мудири кафедраи УДТ ба номи В. И. Ленин, доктори илми иқтисодӣ *И. ДАВЛАТОВ* дар баромадаш ба масъалаҳои умумитари назариявию методӣ дахл намуд. Ӯ нишон дод, ки ноҳия табиатан дуҷиҳата мебошад: вай системаи нисбатан мустақил ва дар баробари ин, қисми таркибии комплекси ягонаи хоҷагии халқ мебошад. Бинобар ин такрористеҳсоли регионалӣ ва дар байни такрористеҳсоли фардӣ (дар айни ҳол — дар доираи корхонаҳо ва иттиҳодияҳои истеҳсолӣ) ва такрористеҳсоли ҷамъиятӣ (дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ) мутавассит мебошад. Чунин аҳволи мутавасситии ноҳия бояд ҳангоми ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани он ба назар гирифта шавад. Бинобар ин структураи соҳавии истеҳсолот метавонад аз ҷиҳати цикли истеҳсолӣ нотамом бошад, ки он берун аз ҳудуди ноҳия давом дорад (ё худ, баръакс, оғоз меёбад).

## Омили инсонӣ, маълумот ва тайёрии касбӣ

Дар мубоҳисаи бахшида ба мавзӯи иқтисодӣ намояндагони дигар ихтисосҳо низ ширкат варзиданд. Яке аз онҳо таҳқиқотчии проблемаҳои социалии Тоҷикистон, мудири сектори шӯъбаи фалсафаи АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми фалсафа *Ш. Ш. ШОИСМАТУЛЛОЕВ* буд. Вай диққати иқтисодчиёнро ба ҳамин чиз ҷалб кард, ки ҳамаи проблемаҳои баҳсталаб асосан соф аз нуқтаи назари иқтисодӣ бе назардошти ҷиҳати социалии онҳо муҳокима карда мешаванд ва табиист, ки дар чунин муҳокимарониҳо инсон на ҳамчун шахс бо тамоми ташвишу тараддудҳояш, балки танҳо ба сифати захираҳои меҳнатӣ мавриди гуфтугӯ гардидааст. Чунин муносибат аз ҷумла яке аз сабабҳои нодуруст ҷой гирондани истеҳсолот гардид. Дар натиҷаи афзалият доштани манфиатҳои соҳавӣ миқдори зиёди корхонаҳои саноатӣ дар Душанбе ва Ленинобод ҷой гиронда шуд ва мувофиқан дар ин шаҳрҳо соҳаи социалӣ тараққӣ мекард. Дигар шаҳрҳо ва маҳалҳои аҳолинишин аз ин ҷиҳат хеле ақиб мемонанд. Дар натиҷа дараҷаи тараққиёти байни пойтахти республика ва шаҳрҳои хурд назар ба умуман байни шаҳр ва деҳот хеле калон ва ҷиддӣ гардид. Ин номутаносибӣ дар пеши роҳи ҳиҷрати аҳолии деҳот монеаи бартарафнашавандае шуда монд. Гап дар сари он аст, ки ҳиҷрат даставвал аз деҳот маҳз ба шаҳрҳои хурд, баъд аз онҳо ба шаҳрҳои калонтар ҷараён меёбад. Зимнан, тадқиқотҳои гузарондашуда имкон медиҳанд собит карда шавад, ки ҷавонони деҳот тайёранд ба шаҳрҳои хурд ҳиҷрат намоянд, вале дар шаҳрҳои хурд ҷои кор нест, ба шаҳри калон (пойтахт) бошад бароi фавран ҳиҷрат намудан танҳо 17 фоизи писарон ва 4 фоизи духтарони пурсидашуда изҳори хоҳиш карданд. Дар Тоҷикистон — республикаи аз ҳама «серҷавон»-и иттифоқӣ, ки бо дараҷаи аз ҳама пасти таъмин будан бо шабакаи муассисаҳои олии тайёрии касбии кадрҳои коргарӣ фарқ мекунад, бештар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва дигар донишкадаҳо сохтан даркор аст.

Ин мавқеъро *С. ИСЛОМОВ* фаъолона дастгирӣ намуда, қайд кард, ки одам на фақат қувваи коргарӣ, балки шахсият аст ва ӯ диққатро ба ҳамин чиз ҷалб намуд, ки дар ҳамаи сохтмонҳои нави республика қувваи коргарии аз дигар ҷойҳо таклифшуда кор мекунанд. Дар баробари ин ҷавононии барои таҳсил дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии дигар республикаҳо фиристодашуда бисёр вақт баъди баргаштан аз сабаби ба эҳтиёҷоти ҳақиқии республика мувофиқат накардани ихтисоси гирифтаашон кор ёфта наметавонанд.

## Баъзе масъалаҳои вазъияти демографӣ

Вазъияти демографии ниҳоят ба худ хос ва ба қадри кофӣ зиддиятноки Тоҷикистон ҳарчанд мавзӯи мубоҳисаи мазкур набошад ҳам, вале бавосита ба мадори муҳокимаи маъсалаҳои ҷудогонаи марбут ба проблемаи захираҳои меҳнатӣ кашида шуд. Аз ҷумла баромадкунандагон дар бораи зарурати социалию иқтисодии тадриҷан гузаштан аз такрористеҳсоли васеъ ба типи маҳдуди таҷдиди аҳолӣ изҳори ақида намуда, (*Р. К. МИРЗОЕВ, Т. И. ФЕДОРОВА*) аз он хусус ҳарф заданд, ки вазъияти демографии бавуҷудомада, ки гурӯҳи сершумори аҳолиаш то 16-сола мебошад, ба республика басо гарон меафтад (*Ҳ. К. ҚУРБОНОВ*) ҳиҷрати аҳолиро ба ноҳияҳои қувваи коргариашон камчини мамлакат ин-

кишоф додан ва ҳавасманд гардондан зарур аст. *(В. Г. ЛИ)*.

Ҳанӯз дар ибтидои солҳои 70-ум дар инкишофи процессҳои демографӣ дар Тоҷикистон баъзе тамоюлоти нав ба назар мерасиданд, хабар дод мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёти усулҳои математикии планкашии дорои маркази ҳисоббарории Госплани РСС Тоҷикистон *С. Ю. ИСОЕВА*. Ҳарчанд суръати баланди афзоиши аҳолии Тоҷикистон ва қисми қобили меҳнати он боқӣ мемонад, вале аллакай, баъзе пастшавии коэффициентҳои махсуси тавлид оғоз ёфт, ки он дар камшавии бачазоии занони зиёда аз 30-сола ва афзудани ҳодисаи даст кашидан аз таваллуд кардани фарзанди ҳафтум зоҳир меёбад. Аммо пешравиҳои мушоҳидашаванда барои пешбинии оптимистона дар бораи имконияти хеле афзудани иштироки захираҳои меҳнатии занона дар истеҳсолоти ҷамиятӣ асосе намедиҳанд. С. Ю. Исоева чунин мешуморад, ки дар 10—15 соли наздик қисми зиёди занони қобили меҳнат мисли пештара берун аз доираи истеҳсолоти ҷамъиятӣ мемонад, ба ин зиёд шудани мӯҳлати отпуски баъди таваллуд, инчунин мақсади қавии оилаи чор-панҷ бачадор доштани аҳолӣ мусоидат мекунад.

*О. Қ. ҚОСИТОВ* норозигиашро нисбати фикри бисьёр баромадкунандагон (аз ҷумла *С. Ю. ИСОЕВА*) дар хусуси он баён кард, ки занони серфарзандро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудан даркор нест, ки ин гӯё ба беҳтар тарбия намудани фарзандон мусоидат карда, дигар ҷиҳатҳои мусбат низ доштааст. О. Қ. Қоситов чунин мешуморад, ки дар ҳақиқат занонро танҳо бо кору бори рӯзгор банд намуда, онҳоро қариб аз соҳаи ҳаёти ҷамъиятӣ дур сохтан бо ташаккули шахсияти одами ҳозираи ҷамъияти социалистӣ мувофиқ нест. Олами маънавии инсон танҳо дар соҳаи истеҳсолоту муносибатҳои фаъоли ҷамъиятӣ ташаккул меёбад. Вале барои он, ки занони серфарзанд ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб карда шаванд, соҳаи социалии ба ин кор мусоидаткунанда барпо кардан зарур аст. Натиҷаҳои тадқиқоти сар то сари социалию демографӣ, гуфт баромадкунанда, ба таври эътимодбахш шаҳодат медиҳанд, ки бештар аз се ду ҳиссаи занони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекардагӣ изҳори хоҳиш кардаанд, ки ба шарти фароҳам овардани шароити зарурӣ (аз ҷумла рӯзи нопурра ва ҳафтаи нопурраи кор) ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ омодаанд.

# Интенсификацияи истеҳсолот—механизми мукаммали хоҷагӣ

Проблемаҳои бозсозии куллии механизми хоҷагӣ мавзӯи муҳокимаи бағоят манфиатдорона дар миқьёси тамоми мамлакат бо иштироки оммаи васеътарини аҳли ҷамъият мебошанд. Дар доираи мубоҳисаи мазкур бошад, танҳо ба ҳамон ҷиҳатҳое дахл кардан лозим буд, ки онҳо бо кори асосан ба усули интенсивии хоҷагидорӣ гузаштан марбут буда, аз ҷамъбасткунии таҷрибаи республика бо назардошти хусусияти хоси он (махсусан дар соҳаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ) бармеоянд.

Мудири шӯъбаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон, доктори илми иқтисодӣ *И. А. АСРОРОВ* дар баромадаш дар хусуси зарурати барпо намудани механизми принципан нави хоҷагӣ, даст кашидан аз кӯшишҳои баъзе такомулот, навсозии маҳкуми нобарориишаванда, ба шароити нав мутобиқ гардондани механизми кӯҳнаи хоҷагӣ фикри қатъӣ баён кард. Тағьири шароитҳо ба дараҷае революционӣ аст, ки он айнан чунин тағьиротро дар тамоми системаи планкашӣ ва идоракунии хоҷагии халқ тақозо дорад. Худи принципҳое, ки асоси механизми амалкунандаи хоҷагиро ташкил мекунанд, кори ба типи интенсивии тараққиёт гузаштанро таъмин карда наметавонанд. Аз ҷумла, чунин манфиати иқтисодие ба вуҷуд овардан зарур аст, ки он тамоми звеноҳо — аз коркуни зинаи поёнӣ то коркуни органи болоии идоракуниро дар бар гирад. Яке аз ин роҳҳо пудрати коллективӣ мебошад. Вале таҳлили материалҳои мушаххаси оиди хоҷагии қишлоқи республика нишон медиҳад, ки тақрибан дар сеяки бригадаҳои дар асоси пудрати коллективӣ ташкил кардашуда принципҳои асосии системаи мазкури додани ҳаққи меҳнат риоя карда намешаванд. То ҳол кори планкашӣ «аз дараҷаи ба дастовардашуда» давом дорад. Нархгузорӣ характери хароҷотиро дошта, ба вазифаҳои интенсификация ва пурсамаргардонии истеҳсолот ҷавоб намедиҳад, хароҷоти ҳақиқии ҷамъиятиро таҳриф мекунад ва истеъмолкунандаро ба амри истеҳсолкунанда тобеъ мегардонад.

*А. В. РАТНЕР* мавзӯи бозсозии куллии механизми хоҷагиро давом дода, дар мисоли фаъолияти комплекси агросаноатии Тоҷикистон моҳият ва сарчашмаи бисьёр камбудию нуқсонҳоро дар тараққии зироаткорӣ ва чорвопарварӣ (аз ҷумла беасос зиёд кардани сохтмони комплексҳои азими чорвопарварӣ, ғайрикифоя будани инкишоф ва дараҷаи кори селекционӣ ва ғайра) кушода дода, дар бораи ба ҳамдигар мутобиқ гардондани шаклҳои давлатӣ ва кооперативии ташкили истеҳсолот дар звеноҳои мухталифи комплекси агросаноатӣ таклиф пешниҳод кард.

*Х. У. УМАРОВ* ҷиҳати муҳими муқаррар намудани механизми хоҷагиро нишон дод. Ӯ чунин мешуморад, ки тадриҷан ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии регионалӣ зарур аст, то ки республика низ дар асоси принципҳои худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ амал карда, бо дигар ноҳияҳо ва умуман хоҷагии халқ муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дошта бошад.

Сардори устохонаи тарҳкашии районии Институти давлатии лоиҳакашии «Тоҷикгипрострой»-и Госстрои РСС Тоҷикистон *А. О. ЧЕРНУХО* дар асоси корҳои лоиҳакашию ҷустуҷӯкунӣ ва таҳқиқи мушаххаси вазъияти корҳо дар маҳалҳо маълумотҳои аҷоиб овард. Зарурати гузаштан аз омӯ-

зиши вазъияти захираҳои меҳнатӣ дар кимчӣ хел нишондиҳандаҳои миёнаи республика ба кори омӯзиши ин вазъият дар ноҳияҳову маҳаллаҳои мушаххаси аҳолинишин мазмуни асосии баромади ӯ буд. Чунин омӯзишҳо нишон доданд, ки шумораи умумии захираҳои меҳнатии бо кори истеҳсолот машғул набуда аз ҷиҳати территориявӣ куллан маълум мегарданд. Масалан, дар минтақаи наздишаҳрӣ, даъво мекунад баромадкунанда (радиуси 10 км дар атрофи Қӯрғонтеппа), захираҳои озоди меҳнатӣ аллакай вуҷуд надоранд, ки инро дар кори лоиҳакашӣ ба назар гирифтан бағоят муҳим аст. Ӯ қайд кард, ки системаи мавҷудаи ҷойгиронии аҳолӣ ва шабакаи маҳаллаҳои аҳолинишини Тоҷикистон ба вазифаҳои интенсификация тамоман мувофиқат намекунад ва аз ин хусус баъзе принципҳои дигаргунсозиҳоро тавсия намуд.

Ходими калони илмии Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ РСС Тоҷикистон, номзади илми иқтисодӣ *М. А. БУРҲОНОВА* роли электрикониро дар процесси асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарониданн иқтисодиёти Тоҷикистон ба таври эътимодбахш асоснок карда, диққатро ба масъалаҳои оқилона мутобиқ гардондани ГЭС-ҳои калон бо «энергетикаи хурд» ҷалб намуд.

Мудири шӯъбаи Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон, доктори илми иқтисодӣ *В. А. РОЗИҚОВ* баромадашро ба доираи васеи проблемаҳои марбут ба интенсификацияи иқтисодиёти Тоҷикистон бахшид. Вай ба масъалаҳои оиди вусъат додани корҳои пешбиникунии дарозмуддат бо васеъ ба кор бурдани усулҳои иқтисодӣ-математикӣ ва воситаҳои техникаи ҳисоббарор дахл намуд. Ба кор бурдани методологияи пешбиникунии нормативӣ ва такмил додани назарияи андозаҳои иқтисодӣ шартҳои зарурии эътимоднокии пешбиникуниҳо, аз ин рӯ реалӣ будани планҳо мебошад. Ӯ роли энергетикаро дар интенсификацияи истеҳсолот қайд карда, диққатро ба тазодҳои тараққиёти он дар республика нигаронд, аз ҷумла ин ба проблемаи арзиши аслии қувваи электрии фаровони мавсими тобистон додашаванда ва қувваи электрии камчини зимистон, ба проблемаи сифати об ва дигарҳо дахл дошт. Муҳимии корҳои оиди истифодаи манбаъҳои ғайрианъанавии энергияро дар хоҷагии халқи республика вай бо баланд бардоштани дараҷаи устуворин кори системаҳои энергетикӣ алоқаманд гардонд. Баромадкунанда проблемаи истифодаи самараноки ресурсҳои табииро таҳлил намуда, ба қонуниятҳои хоси процессҳои истифодаи табиат таваққуф кард. Ҳарчанд маблағ, техника ва одамон омилҳои ҳалкунандаи интенсификацияи истеҳсолот мебошанд, ба тараққиёти социалию иқтисодии ноҳия вазъияти торафт мураккабшавандаи экологӣ тасҳеҳи калон медарорад.

Дар охири мубоҳиса аъзо-корреспонденти АИ РСС Тоҷикистон *Ғ. А. АШӮРОВ* қонуниятҳои таърихиро таҳлил карда баромад ва диалектикаи гузаштан аз шакли асосан экстенсивӣ ба шакли асосан интенсивии такрористеҳсоли ҷамъиятиро кушода дод, ба баъзе хусусиятҳои хоси интенсификацияи хоҷагии халқи Тоҷикистон таваққуф намуд, ки ба онҳо факти таърихии давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштан сабабгор шудааст.

Натиҷаҳои мубоҳисаро мудири шӯъбаи иқтисодии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон *Т. Ғ. ҒАФФОРОВ* ҷамъбаст кард. Дар сурати ҷой доштани баъзе тафовути ақидаҳои иқтисодчиён оиди моҳият, роҳу усулҳои интенсификацияи истеҳсолот дар шароити ба худ хоси дараҷаи баланди таъмин будан бо қувваи коргарӣ МУБОҲИСА ЯГОНАГИИ ПУРРАИ ФИКРУ АҚИДАҲОРО ОИДИ МАСЪАЛАИ АСОСӢ НИШОН ДОД: ДАР ДАВОМИ 10—15 СОЛИ НАЗДИК АСОСАН БА РОҲИ ИНТЕНСИВИИ ТАРАҚҚИЁТ ГУЗАРОНДАНИ ИҚТИСОДИЁТИ РЕСПУБЛИКА ЗАРУР ВА ИМКОНПАЗИР АСТ. Аҳамияти мубоҳисаи мазкур — мубоҳисаи аввалини иқтисодӣ дар Тоҷикистон, аз имконияти бо назардошти фикру мулоҳизаҳои баён кардашуда аниқ кардани стратегияи дарозмуддати тараққиёти социалию иқтисодии республика, ҳангоми муқаррар намудани концепцияи назариявӣ ва амалан тартиб додани планҳои дарозмуддат истифода бурдани материалҳои мубоҳиса иборат аст.

*Я. БРОНШТЕЙН,*
*доктори илми иқтисодӣ, профессор*

**АЗ РЕДАКЦИЯ. Бо вуҷуди хеле тӯл кашидани мубоҳиса, адади зиёди баромадҳо ва серҷиҳата будани онҳо, на аз рӯи ҳамаи масъалаҳои муҳокимашаванда ақидаҳо равшан ва хусусан фикрҳо ягона буданд. Баъди мубоҳиса бисьёр иштирокчиёни он далелҳои ҳарифонро таҳлил карда баромада, далелҳои худро бори дигар аз назари санҷиш гузаронида истода, шояд паҳлӯҳои нави проблема ва асосҳои нави мавқеашонро дарьёфт карда бошанд. Эҳтимол аз концепцияҳои баёнкардани якдигар баҳра бурда, касе муносибатҳои созишкорона дарьёфт намуда, касе тарзи кӯҳнаи тафаккурро барҳам мезанад, дар ягон каси дигар ба проблемаи муҳокимашаванда ақидаи принципан нав пайдо мегардад.**

**Ғайр аз ин, материали мазкур одамони нав ба навро ба мадори мубоҳисаи баргузоргардида мекашад, ки онҳо ба ин проблемаҳо аз ин ё он ҷиҳат мароқ доранд. Сухан на фақат аз хусуси мутахассисони соҳаи иқтисодиёт, балки аз хусуси доираи васеи хонандагон низ меравад. Барои мо фикру мулоҳизаҳои коркунони амалӣ, роҳбарони истеҳсолот, органҳои территориявии советию хоҷагӣ, аппарати партиявии вилоятҳо ва районҳо махсусан мароқангез аст.**

**Редакция хонандагонро даъват менамояд, ки дар кори дар саҳифаҳои журнали мо давом додани мубоҳиса ширкат варзида, ақида, фикру мулоҳиза ва мавқеашонро оиди проблемаҳои интенсификацияи иқтисодиёти Тоҷикистон дар шароити мушаххаси демографӣ ва социалию иқтисодӣ баён кунанд.**

# ТАҶДИДИ КООПЕРАТИВ

## *Дар бораи қисмати таърихии кооперация дар мамлакат ва дар Тоҷикистон*

**В. НАУМОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

### I. Санҷидаву саҳв карда...

ДАР РЕСПУБЛИКА ҳаракати кооперативӣ вусъат меёбад. Аз аввали сол, вақте ки Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар ин хусус қарорҳо қабул кард, то моҳи июль дар шӯъбаҳои Банки давлатӣ зиёда аз 50 счёти ҳисобу китоби кооперативҳо кушода шуд.

Иттиҳодияи нав дар районы Қабодиён пӯстин медӯзад. Кооперативи Ленинобод, ки дар назди комбинати маҳаллии хидмати маишӣ ташкил шудааст, манзил месозад ва таъмир мекунад, аз рӯи фармоиш либос медӯзад. Дар районы Ильич кооператив истеҳсоли тахтасангро ба роҳ мондааст. Дигар артельҳои коопераоторон нӯшокиҳои беалкоголь тайёр мекунанд, торт мепазанд, аз аҳолӣ меваҷот харида, дар бозор мефурӯшанд, гарданбанд, палос мебофанд, тоқӣ медӯзанд, барои мизоҷони ошхонаву қаҳвахонаҳо хӯрокҳои миллӣ тайёр мекунанду мефурӯшанд.

Меарзад, ки ба баъзе норасоиҳои ин соҳа диққат ҷалб кунем. Гоҳо чунин мешавад, ки аввал иттиҳодияи меҳнатиро ташкил мекунанду баъд саҳви худро мефаҳманд: барои фурӯши маҳсулот бозор нест. Гоҳо ҳатулкорин маълуми шахсони мансабдор халал мерасонад: моҳҳо арнзаҳо мавриди назар қарор намегиранд, мӯҳрҳо тайёр карда, дар банкҳо счётҳо кушода намешаванд.

Масалан, азбаски эҳтиёҷи аҳолӣ ба маҳсулоти пӯсти гӯсфанд омӯхта нашуда буд, маснуоти баровардаи кооперативи Қабодиён, ки дар назди иттиҳодияи истеҳсолии «Дилором» ташкил гардидааст, дафъатан бозорногузар шуд. Мувофиқи хабари матбуот, дар мавриди дигар иттиҳодияи трикотажи Душанбе кооперативи навташкилро ба участкаи истеҳсолӣ табдил дод. Хуллас, дар ин роҳ мушкилиҳо зиёданд. Саҳву хато ҳам, расмиятпарастӣ ҳам ба назар мерасад. Аммо кооперация ба худ роҳ меҷӯяд. Садди камҳавсалагӣ, садди нофаҳмӣ, бепарвой ва ғалатфаҳмиро шикаста... Бештар аз ҳама ин мушкилиҳо дар масъалаи истеъмоли халқӣ дучор мешаванд. Зимнан, мушкилиҳои ҳам амалӣ, ҳам назарӣ.

Ёд дорем, кооперация, ки таърихи қадим дорад, дар соҳаи истеъмоли халқи ба вуҷуд омада, инкишоф меёфт. Ҳатто кооперацияи истеҳсолӣ (ки намоёнтарин шакли он колхоз аст) аз эҳтиёҷоти истеъмоли шахсӣ на чандон зиёд маҳсулот мебарорад. Устувортарин ва паҳншудатарин шакли кооперация — кооперацияи матлубот — дар номи худ ин моҳиятро мерос гирифтааст. Зеро ҳамкорӣ (калимаи «кооперация» ба тоҷикӣ ҳамин гуна тарҷума мешавад) миёни одамон ба хотири беҳбуди зиндагӣ, маишат ва некӯаҳволии ҳар кас амри воқеъ мешавад.

К. Маркс сабабҳоеро, ки коркунро ба фаъолияти меҳнатӣ водор месозанд, аз ҷумла сабабҳои робитаи қавӣ барқарор кардани ӯро бо рафиқон ҳангоми меҳнати муштарак нишон дода, роли истеъмолро боисрор таъкид кардааст. Зеро дар шароити ҳар гуна хусусият доштани меҳнат «барои коргар мақсад аз мубодила қонеъ гардонидани талабо-

ти худ мебошад. Масъалаи мубодила барои ӯ масъалаи бевоситаи талабот аст, на арзиши мубодилавӣ ба зоти худ. Он чӣ ӯ дар мубодила ба даст меорад, ... воситаҳои зиндагӣ, ашъё барои нигоҳдошти фаъолияту ҳаёти ӯ, умуман барои қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти ӯ, эҳтиёҷоти ҷисмонӣ, социалӣ ва эҳтиёҷоти дигар мебошанд» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ч. 46, қ. 1, саҳ. 237). Ниҳоят афзоиши даромади реалӣ ва баланд шудани некӯаҳволӣ қувваест, ки ҳар касро барои муттаҳид шудан дар асосҳои кооперация водор месозад.

## 2. Айбдоршаванда айбе надорад...

Ҳол он ки истеъмоли шахсӣ, қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти халқ аз ибтидои солҳои сиюм ҳам дар назария ва ҳам дар амалияи сохтмони хоҷагӣ ҳаққан соҳаест нобарор. Зоҳиран, ин соҳа бояд ба нокомӣ дучор намешуд. Нағз маълум аст, ки истеъмол фақат мақсади нафсонияти омма, фақат процесси қонеъ гардонидани талаботи одамон нест. Истеъмол мақсади ниҳоии истеҳсолот мебошад, ки дар қонуни асосии иқтисодии сохти мо акс ёфтааст.

Мисли он ки истеҳсолот он ҳама чизеро ба вуҷуд меоварад, ки ба инсон хидмат мекунад, истеъмол ҳам худи инсонро ба вуҷуд меоварад. Истеъмоли ҳаматарафа ва мукаммал шарти такомули омили инсонист. Вай ҷузъи муҳими фаъолияти мӯътамади механизми иқтисодӣ ҳам мебошад. Асли матлаб на фақат дар имконоти ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат аст, чунон ки баъзе муаллифон гоҳо роли воситаҳои зиндагиро аз муомилоти маҳсулоти ҷамъиятӣ иборат медонанд. Охир хуб возеҳ аст, ки илми марксистӣ ба истеъмол дар процесси такрористеҳсол чӣ мақоме медиҳад. Силсилаи ҳаракати маҳсули ҷамъиятӣ муттасил мебошад: истеҳсол — тақсимот — мубодила — истеъмол, боз истеҳсол ва монанди ин. Дар гузаштаи наздик дар атрофи мубоҳисаи Ленин бо халқчиёни либералӣ сафсатаи зиёде пайдо шуд, ки ошкоро ғаразе ниҳонӣ дошт, то норасоии бозори матлуботро ҳақ барорад. Ё, ба ҳар ҳол, чунон вонамуд кунад, ки ин норасоӣ процессҳои амикро дар иқтисодиёт боздошта наметавонад. Дар айни замон, масалан, аз он ҳақиқат чашм пӯшида мешуд, ки Ленин истеъмоли халқиро «пойдевор»-и иқтисодиёт шумурда буд. Ҷадвалҳои иқтисодии Ленин (мисли ҷадвалҳои иқтисодии Маркс) танҳо зарурати давраи мутараққии истеъмолро дар шароити муносибатҳои молию пулӣ тасдиқ мекунанд.

Солҳои охир танҳо чанд муҳаққиқ ба мавзӯи нозуки саҳми муносибатҳои истеъмоли фардӣ дар ҳаракати моликият, дар ҷараёни ҷамъиятигардонӣ дахл кардаанд. Мисол, концентрацияи истеҳсолот мавриди таҳқиқ қарор мегирад — фақат истеҳсолот ба маънои тангаш ба доираи омӯзиш кашида мешавад. Ҳол он ки К. Маркс дар хусуси заминаҳои вусъати истеҳсолот дар миқъёси калон ва дар айни ҳол дар хусуси афзоиши қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат сухан ронда, концентрацияи ҳам воситаҳои истеҳсолот ва ҳам воситаҳои зиндагиро (таъкид аз мост — **В. Н.**) дар дасти капиталистон дар як қатор гузошта, миёни онҳо фарқ намегузорад ва зиёда аз он якеро бе дигаре намеоварад (ниг. Маркс К., Энгельс Ф., Асарҳо, ч. 23, саҳ. 638). Ин нуктаи муҳими методологиест, ки ба ҷуфт ва ягона будани шароити мавҷудаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷои шубҳа намемонад.

Роли соҳаи истеъмолро дар иқтисодиёти социалистӣ Ф. Э. Дзержинский вақте равшан муайян карда буд, ки ин соҳа дар мамлакатамон акнун пайдо мешуд. Ӯ ба сифати раиси Совети умумииттифоқии хоҷагии халқ навишта буд: «Аз он нукта набояд чашм пӯшид, ки он миқдори маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ, ки музди кор, яъне молҳои сермасрифро таъмин менамояд, тамоми суръат ва дараҷаи хоҷагии моро муайян мекунад. Маҳз молҳои сермасриф ҳаҷми истеҳсолот, инчунин дараҷаи умумии зиндагиро дар мамлакати мо муайян менамоянд...»

Ягон марҳалаи такористеҳсол дар назария ин қадар қайду шарт, тасҳеҳ, пиндошту тахмии, ҳукми қатъӣ ва судҷӯии рӯиростро пайдо иакардааст. Ин ҳама ба хотири чист? Оё барои он нест, ки нобарориҳои амалӣ дар ин соҳа ҳақ баровbooарда шаванд?

Беэътиноӣ нисбат ба истеъмол дар ҳақиқат ба соҳаҳои мухталифи шуури ҷамъиятӣ реша давонда буд. Масалан, ин ақида дар идеология ва этика решаи амиқ дорад, ки нисбат ба истеъмол ранги сиёҳро ба кор мебаранд. Асоси туфайлихӯрии социалӣ, кӯшиши зистан аз ҳисоби дигарон, муфтхӯрӣ ва умуман тарзи ҳаёти мещаниро истеъмол донистан расм шудааст. Истеъмолгарӣ, рӯҳияи истеъмолгарӣ, муносибати истеъмолгарона ба ягон чиз ва монанди инҳо ифодаҳои ҳақоратомез гаштаанд. «Истеъмолгар» қариб ки муродифи ғоратгар шудааст ва аз ин нигоҳ эътироф бикунед, ки шумо истеъмолгар мебошед (ҳарчанд ин ба ҳамон андоза табиист, ки шумо коркун ҳастед). Шумо якбора меларзед ва ба атроф менигаред — боз касе айбатонро надида бошад. Истеъмол гӯё ки мудом таҳти шубҳа қарор дорад: магар истеъмол бадахлоқӣ, ғараз ва қаллобӣ аст? Ин бемории бо вазъи ҳозираи хоҷагӣ низ иртиботе дорад. Илова бар ин принципи пули бақия дар нисбати эҳтиёҷоти социалии одамон гӯё ки аз иқтисодиёт ба соҳаи ахлоқ мегузарад.

Ана барои чӣ ҳақ баровардани истеъмол дар баробари ҳақ баровардани кооперация дар соҳаи истеъмол амри бағоят замонист. Дар ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукумат дар давраи баъд аз съезди XXVII КПСС ба инкишофи кооперативҳо диққати калон дода мешавад. Иҷрои Программаи комплексии тараққии истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хидматгузорӣ, иҷрои як идда қарорҳои органҳои республикавӣ доири ин гуна масъалаҳо бо кооперативҳо вобаста карда мешавад. Аз ӯҳдаи он чи ки корхонаи калон баромада наметавонад, кооператив мебарояд. Кооператив «**ташкилоти ҷамъиятии** ихтиёрии худфаъол ва худидоракунандаест, ки мақсад дорад барои беҳбуди шароити ҳаёту меҳнати аъзоёни худ мусоидат намояд ва дар баробари фаъолияти ҷамъиятӣ ба шакли корхонае, ки ба **моликияти коллективӣ (гурӯҳӣ)** асос ёфтааст, фаъолияти хоҷагиро пеш мебарад ва ба сифати шахси юридикӣ амал мекунад» (Назарияи кооперация: Китоби дарсӣ барои мактабҳои олии кооперативӣ. — М., Экономика, 1982, саҳ. 55).

## 3. Он чӣ беасос фаромӯш шудааст

Истеъмол ва он чи ки бевосита муқаддам аз он аст — азнавтақсимкунӣ, коркарди ғайримураккаб, нигоҳдорӣ — дар ҳамаи замонҳо одамонро водор месохт, ки гурӯҳҳои ҳамьёрӣ ташкил диҳанд. То қарибиҳо, масалан, кооперацияи номуташаккилонаи тоҷикзанон, ки дар мавзеъҳои кӯҳистони республика бо чорвои ширдеҳ вобаста буданд, дида мешуд (ва ҳоло ҳам дар баъзе маҳалҳо дида мешавад). Даҳ-понздаҳ аъзои ширкат тамоми шири ҷӯшидаи якрӯзаро ба як кадбону медоданду фардо ба кадбонуи дигар. Ҳамин тариқ, ба навбат ҳама ҳаққи худро мегирифтанд. Дар дасти як кадбону ҷамъ омадани шири зиёд ба ӯ имкон медод, ки барои эҳтиёт маҳсулоти шириро тайёр кунад. Соле як бор ҳангоми тирамоҳ охирин бор ҳисобу китоб мекарданд. Ҳама аз ин кор фоида медид.

Дар анъанаи ҳар як халқ бисьёр шаклҳои ҳамкории рафиқона барои беҳбуди истеъмол вомехӯранд. Мувофиқи шаҳодати эксперт-иқтисодшиноси солҳои 20-ум И. Е. Ходоров, «шаклҳои кооперативии хоҷагӣ, аз афти кор, ба сохти иқтисодӣ ва шуури тоҷикон мувофиқ мебошанд», «мардуми тоҷик манфиати кооперацияро нағз мефаҳманд» ва «кори ҷалби деҳқонон ба ҳаракати кооперативӣ осонтар анҷом меёбад».

Кооперацияи мелиоративӣ вобаста ба шароити маҳал ба вуҷуд омада буд. Хоҷагиҳое, ки аз об истифода мекарданд, соли 1925 ба 11 ширкати мелиоративӣ дохил мешуданд. Ҳар кадом иттиҳодия ба ҳисоби миёна 362 хоҷагиро дар бар мекард. Ин иттиҳодияҳо ба тозаю васеъ кардани ҷӯйҳо машғул буданд, аз пуштибонӣ ва ёрии кредити Давлати Советӣ баҳра мебардоштанд.

Дар шароити Осиёи Миёна ин роҳи бағоят муҳими кооперация буд. Газетаи «Советский Таджикистан» 15 марти соли 1927 хабар дода буд, ки баъди фурӯ нишондани босмачигарӣ «дар ширкатҳо ҷӯшу хурӯш ба мушоҳида мерасад. Деҳқонон бо

майли тамом ба кооперацияи мелиоративӣ дохил мешаванд». Баъд ширкати мелиоративии Ҷӯи Чузӣ мисол оварда мешавад, ки он якчанд корн муфидро мехост анҷом диҳад: тоза кардани ҷӯйҳо, сохтани сарбанди обу зиёда аз бист фароба. Ба ҷуз ин аъзоёни ширкат қарор додаанд, ки бо қувваи худ ҷӯи калону сероби Чузиро боз қариб 12 километр дароз кунанд. Ҳамин тариқ, пешбинӣ шуда буд, ки қариб 15 ҳазор десятина замин обьёрӣ карда шавад.

Дар Тоҷикистон дигар шаклҳои кооперация низ ташкил мешуданд. Артельҳои косибон тилло мешустанд, ангишт, намак, кибрит, навшодир ва маъдани оҳан истеҳсол мекарданд. Бисьёр артельҳо ба коркарди чарм, чӯб, металл, гил, ба бофандагию ресандагӣ, ба гилембофӣ ва коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ машғул буданд.

Дар мамлакат кооперация бо хеле гуногун будани соҳаҳо, бо калон буданн миқьёси худ тафовут дошт. Дар ин бора гуногунии нашрияҳои кооперативии он замон тасаввуроти равшан медиҳад (аз китоби Днепровский С. П. Қоопероторои, М., Экономика, 1958, саҳ. 355 иқтибос меорем): «...Танҳо соли 1926 Иттифоқи марказии ҷамъиятҳои матлубот, иттифоқҳои маҳаллии матлубот ва ҷамъиятҳои алоҳидаи калон 76-то органи гуногуни нашр доштанд, аз ҷумла: ҳамроҳи дигар навъҳои кооперация 29-то ва фақат худи кооперацияи матлубот 47-то. Навъҳои дигари кооперация, аз ҷумла кооперацияи хоҷагии қишлоқ 19, кооперацияи кредит 3, кооперацияи ҳунармандон ва инвалидон 8, кооперацияи ҷангал 4, кооперацияи шикорчиён 8 ва кооперацияи манзил 6 журналу газетаро мустақилона ба нашр мерасонданд. Хуллас, он вақт дар мамлакат 124 органи гуногуни матбуоти кооперативӣ—журналу газетаҳо ба табъ мерасиданд».

Аслан ин маданияти томи махсусе буд. Дар ҳайати кооперацияи матлубот худи ҳамон вақт соҳаи социалӣ инкишоф меёфт. Дар асосҳои кооперативӣ кӯдакистонҳо, клубҳо, маҳфилҳои маҳви бесаводӣ ва ҳаваскорони санъат ба вуҷуд меомаданд. Дар нашрияҳои илмии он замон мақолаҳое хондан мумкин буд, ки дар онҳо аз иртиботи кооперацияи ҳозира ва ғояҳои мутафаккирони гузашта сухан мерафт. Тамоми нашрияҳои ҷиддӣ, аз ҷумла журнали «Большевик», ба кооперация таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир мекарданд. Ибтидои солҳои сиюм олимони Академияи коммунистӣ роҷеъ ба проблемаҳои кооперация баҳси калони тундутезе ташкил карда буданд. Ин баҳс бо пӯписае аз боло қатъ гардид ва материалҳои он, ки имрӯз қимати зиёде доранд, то ҳол мавриди таҳлил қарор нагирифта, дар архив нигоҳдорӣ мешаванд.

Магар имрӯз ҳамаи проблемаҳо равшан ҳастанд ва мо ба таҷдиди чунин муҳокима эҳтиёҷ надорем?

Он вақт, миёнаи солҳои бистум кооперацияи матлубот дар республика дар ҳолати ибтидоӣ буд. Соли 1926, аз рӯи маълумоти статистикаи патентӣ, ба шахсони ғайрирасмӣ 2188 дӯкон, ба савдои давлатӣ 40 дӯкон ва ба кооперация ҳамагӣ 14 дӯкон тааллуқ доштанд. Аз эҳтимол дур нест, ки аввалин ҷамъбастҳои навпардозиҳои иқтисодӣ, ки хеле самарабахш буданд ва инчунин ҷидду ҷаҳди органҳои Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон ба афзоиши пурзӯри кооперация боис шуданд. Магар ба ин сабаб кооперация то давраи ҷанг бо суръати калон тараққӣ накард? Инак суръати афзоиши гардиши моли чаканаи кооперацияи матлубот дар Тоҷикистон дар нисбати умуман мамлакат чӣ вазъе дошт. Соли 1929 нисбат ба соли 1924 ин нишондиҳанда дар республика 16 баробар, аммо дар мамлакат 6 баробар афзуд. Ҳамин тариқ, соли 1935 назар ба соли 1929 ин нишондиҳанда мувофиқан 9 ва 1,5 баробар, соли 1940 нисбат ба соли 1935 мувофиқан 3,5 ва 2,5 баробар афзоиш ёфт.

## 4. Ба коргар дӯкон чӣ лозим аст?

Имрӯз шиносоӣ бо кооперацияи воқеӣ ба андешае водор месозад, ки кооперация падидаи сирф деҳа аст. Ин андеша иштибоҳест ғамангез. Мо таърифи кооперацияро овардем, боз таърифи дигаре меоварем. «Қооперацияи матлуботӣ гуфта ташкилоте номида мешавад, ки дар он коргарон ва деҳқонон барои овардан ва тақсим кардани маҳсулоти за-

руриашон муттаҳид мешаванд» (В. И. Ленин. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 414). Қалимаи «коргарӣ» дар ин ҷо тасодуф нест.

Ҷамъияти роҷделӣ дар Англия, ки насаби ҳаракати кооперативӣ аз он сар мешавад, иттиҳодияи коргарон буд. Ҳам то революция, ҳам солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ дар Россия кооперацияи матлуботи коргарӣ ва шаҳрӣ ба нисбати кооперативҳои деҳот муваффақона инкишоф меёфт.

Ин нукта ба Тоҷикистони он айём ҳам нисбат дорад. Қашшофи кооперация дар республика ҷамъияти истеъмолгарон буд, ки то революция дар Хуҷанд ташкил шуд. Ҷамъияте, ки дар асоси кони нефти «ҚИМ» таъсис ёфта буд, ба солҳои баъди революция тааллуқ дорад. Соли 1919 дар Конибодом, соли 1921 дар Уротеппа ва соли 1924 дар Душанбе ҷамъиятҳои кооперативӣ ташкил шуданд. Ин кооперативҳо иттиҳодияҳои шаҳрӣ буданд, ки аз деҳот маҳсулоти хоҷагии қишлокро харида, ба кооператороне, ки дар замин кор намекарданд, мефурӯхтанд (албатта, дар баробари фурӯши маҳсулоти саноат). Фақат баъдтар кооперацияи матлубот дар деҳот паҳн шуда, Ғарм, Сарои Қамар, Ҷиликӯл, Обигарм, Янгибозорро фаро гирифт... Соли 1929 соли ташкили системаи кооперацияи матлуботи республика ба ҳисоб меравад: маҷлиси якуми вакилон 23 октябрь дар бораи таъсиси иттифоқи республикавии «Тоҷикматлубот» қарор қабул кард.

Аъзогӣ ба кооперативҳо ба коргарону хизматчиён, инчунин ба деҳқонон чӣ медод? Иттиҳодияҳои хурди онҳо барои ба даст овардани молҳои даркорӣ ва қонеъ сохтани эҳтиёҷоти табиӣ содиқона хидмат менамуданд. Бо гузашти солҳо анвои мол гуногунтар шуда, аз афзудани сатҳи зиндагии саҳмдорон шаҳодат медод.

Умуман кор ба тарзи зайл сурат мегирифт. Деҳа, кӯча, гузар ва коллективи корхона ё цехи хурд дар маҷлиси умумӣ правления ва комиссияи тафтишотро интихоб мекарданд ва миқдори саҳмпулиро тасдиқ менамуданд. Бо пули ҷамъшуда ходимеро (баъзан аз худи саҳмдорон) киро мекарданд, ки ба харид кардани маҳсулоту савдои он машғул мешуд. Одатан барои ин корҳо саҳмпулӣ кифоя набуд, бинобар ин ё аз органҳои маҳаллии ҳокимият ё аз ширкати кредитӣ қарз мегирифтанд. Молҳо ба саҳмдорони худи ҳамон кооператив мувофиқи арзиши аслӣ, вале ба бегонагон бо нархи иловагӣ фурӯхта мешуданд. Ҳамин нархи иловагӣ асоси даромадро ташкил медод, ки аз ин ҳисоб қарзҳоро адо мекарданд, дар сурати хоҷагидории муваффақона савдоро васеъ мекарданд ва ҳатто ба саҳмдорон пасандоз—ҳаққи саҳм медоданд. Ба ҷуз ин як қисми фоидаро ба ҳисоби иттифоқҳои матлубот, ки кооперативҳоро ба ҳам тавофуқ медоданд, мегузаронданд.

Кооперацияи шаҳрӣ (ки аксаран бо кооперацияи коргарон барҳақ як чиз дониста мешуд) фақат ташкилоти истеъмолгарон набуд. Вай вазифаҳои маданӣ, маърифатӣ, агитационию пропагандистӣ ва монанди инҳоро иҷро мекард, эҳтиёҷоти гуногуни меҳнаткашонро қонеъ мегардонид. Иттифоқҳои ҷамъиятҳои матлуботи Москва ва Ленинград намунаи ин гуна марказҳои ҳамакор буданд. Соли 1929 ба иттифоқи Ленинград зиёда аз 757 ҳазор саҳмдорон — аксари мутлақи аҳолии калонсол — дохил мешуданд. Сармояи иттифоқ миллионҳо сӯмро ташкил медод, кооперация бо ташаббус ва маҳорат хоҷагидорӣ мекард. Дар ихтиёри кооперативҳо зиёда аз 300 ошхона ва магазинҳои сершумор (аз магазини машҳури «Пассаж» то дӯкону дӯкончаҳо дар заводу фабрикаҳо) буд. Иттифоқ корхонаҳои саноати хӯрокворӣ дошт, соҳиби автомобилу аробаҳо буд, ба вай нахустин заводи автоматии нон дар СССР тааллуқ дошт. Хоҷагии ёрирасони ширу сабзавот вусъат меёфт. Сохти идоракунӣ, дурусташ сохти худидоракунии иттифоқ демократӣ буд. Кори поёниро бюрои кооператив пеш мебурд, ки онро худи саҳмдорон интихоб мекарданд. Ин чӣ гуна коре буд? Ҷамъоварии саҳмпулӣ, ҷалби аъзоёни нав ба кооператив, тақсими ордерҳо ба молҳои камьёб, рӯйхатгирии дархостҳо ба сӯзишворӣ, ташкили маориф, дар навбати аввал, маорифи иқтисодӣ, кори байни занону ҷавонони саҳмдор. Дар кооперацияи матлуботи шаҳр гурӯҳе буд, ки 2000 нафар соҳибхоназанро фа-

ро мегирифт. Қайд кардан лозим аст, ки занон дар кооперация андаке аз нисф камтари тамоми ҳайат ва ҷавонон 136 ҳазор нафарро ташкил медоданд. Кооперацияи Ленинград аз чор се қисми аъзоёни иттифоқи касабаро муттаҳид менамуд ва кори иттифоқи касаба бо кори кооператив узван пайваст мешуд.

Қооператив танҳо системаи аз ҷиҳати моддӣ таъмин кардани одамон набуд. Балки ташкилоти васоятн ҳамаҷонибаи инсон (албатта, дар асоси ҳамон дараҷаи на он қадар баланди имконоти моддӣ, ки сабабҳояш маълум аст) буд. Шӯрои ҷамъиятҳои матлуботи шаҳри соҳили Нева бист майдончаи бачагон, якчанд яслӣ, магазини «Мать и дитя», хонаҳои кӯдакон ва ду санаторияи бачагонаро ба истифода дод. Ба ҷуз ин гурӯҳҳои маҳви бесаводӣ ва курсҳои либосбурию либосдӯзӣ ташкил намуд. Шӯрои мазкур дар клубҳо кори зиёде ба роҳ монда, ҳам ҳаваскорони санъат, ҳам қувваи артистони касбиро истифода мебурд. Бригадаҳои агитаторон ва опереттаҳои «кооперативӣ», шабнишиниҳои суруд ва саволу ҷавоб — ин ҳама шаклҳои ҳиссиётангезу ҳамафаҳми маорифи иқтисодӣ ва сиёсӣ буданд, ки аз онҳо омӯхтан равост.

Он вакт ин, чун ҳозира, зарурати зиндагӣ буд: он ки ба корхонаи коллективӣ саҳмпулӣ мегузошт, бояд аз асрори гардиши иқтисодӣ огоҳ мебуд. Қооперацияи оммавии худфаъоли Ленинград ва дигар марказҳои саноат аз ҳақ будани Ленин, ки кооперацияи умумиро бо зарурати революцияи маданӣ марбут медонист, шаҳодат медод.

Ҷолиб аст, ки ба кооперацияи коргарони Ленинград кооперативи идораҳои маҳаллии ОГПУ ба сифати гурӯҳи структурӣ дохил мегардид. Ин бори дигар гувоҳӣ медиҳад, ки кооперацияи матлубот ташкилоти ҳамакори истеъмолгарон аст, кн барои идоракунии корҳои хоҷагии ҳама гуна гурӯҳҳои меҳнаткашон хидмат карда метавонад.

Қоргарони кооперативҳо нишон доданд, ки вазифаҳои муҳими сиёсиро ба ҷо оварда метавонанд. Бо супориши Давлати Советӣ кооперацияи коргарони Россия соли 1927 муваффақ шуд, ки дар шабакаи савдои худ нархи чаканаро 10 фоиз кам кунад. Ҳол он ки кооперация ба худтаъминкунӣ асос ёфтааст.

Муҳимтарин вазифаи кооперация мустаҳкам кардани робитаи воқеии шаҳру деҳ, синфи коргару деҳқонн заҳматкаш буд. Журнали Иттифоқи марказии ҷамъиятҳои матлубот, органи асосни кооперация низ «Смычка» («Пайванд») унвон дошт. Ин журнал дар ду ҷилд — барои ҳам кооперацияи коргарон ва ҳам кооперацияи деҳот — нашр мешуд.

Имрӯз кооперативҳои коргарон, ки ба қавли Ленин, «бояд сарвари ҳаракат шаванд, ки ин ҳаракат кооперативҳои ҷудогонаро ба кооперативи ягонаи умумихалқӣ гузаронад» (Асарҳо, нашрн тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 227) фақат дар ёди баъзе намояндагони насли калонсол боқӣ мондаанд.

## 5. Дар сояи азаматҳои индустрия

Қооперация имкони тараққии бемайлон, тадриҷӣ ва революционии хоҷагиро ба вуҷуд овард. Ин аст, ки системаи кооперативӣ, вақте ки бӯи ҷанги нави ҷаҳонӣ ба димоғ мезад, хусусан мавриди танқиди тезу тунд қарор гирифт. Дар панҷсолаҳои аввал вазифаи нахустдараҷа объективан зуд бартараф кардани қафомонии техникию иқтисодии Республикаи Советӣ буд. Мамлакат аз ду роҳ бояд якеро интихоб мекард: ё роҳи бошуурона маҳдуд кардани савияи зиндагии мардум ва бо ҷидду ҷаҳди қаҳрамонона дар мӯҳлати кӯтоҳ ба вуҷуд овардани иқтисодиёти тавоно ва мустаҳкам кардани қобилияти мудофиавин худро пеш мегирифт ё онро қувваҳои муттаҳиди иртиҷоъ торумор месохтанд. Қооперация дар тараққии саноати калон дигаргунии қатъӣ ба вуҷуд оварда наметавонист. Ин дигаргуниро танҳо дар дасти давлат гирд овардани тамоми ресурсҳои ҷамъият метавонист таъмин кунад ва таъмин ҳам кард. Танҳо бо ҳамин роҳ азаматҳои индустрӣ буньёд гардиданд, ки ба моши-

ни ҳарбии Гитлер танк, самолёт ва киштиҳои аълосифатро муқобил гузоштанд.

Қомьёбиҳои индустрикони ва ғалаба дар шадидтарин ҷанги ҷаҳон ба халқ, роҳбарият ва афкори илмӣ боварӣ бахшиданд, ки дар бунёди базаи моддию техникии коммунизм роҳи сабуктаре дарёфт шудааст ва ба социализм табиатан марказият, концентрацияи истеҳсолот дар асоси он хос мебошад.

Кооперативҳо, ки таваҷҷӯҳи зиёд ва ёрии пулиро тақозо доштанд ва на ҳамеша фоидаи калони иқтисодӣ меоварданд, аз доираи назар берун афтоданд. Як нишонаи он давр ин буд, ки нисбат ба олимон ва таҷрибакороне, ки ба сохти кооперативӣ дилсӯзона талош мекарданд, қатъиян оштинопазирӣ зоҳир карда мешуд. Илми расмӣ плани ленинии кооперативиро комилан таҳриф мекард. Даҳҳо сол ин план чун «программаи гузаронидаии тадриҷӣ ва ҷалби оммаҳои асосии деҳқонон ба ҷараёни сохтмони социалистӣ тавассути кооперация»... маънидод мешуд.

Дар мақолаҳо, рисолаҳо ва диссертацияҳои сершумор ба масъалаи кооперативонии деҳқонон диққати асосӣ дода, проблемаҳои саросар кооперативонии аҳолии Россия (яъне тамоми мамлакат) фаромӯш карда мешуданд. Қувваи зиёде сарфи он гардид, ки, якум, хусусияти маҳдуди соҳавӣ доштани кооперация асоснок карда, он ба хоҷагии қишлоқ марбут дониста шавад. Дуюм, кооперацияро масъалаи таърихан маҳдуд — давраи гузариш аз капитализм ба социализм — шумурданд. Сеюм, моликияти кооперативиро бадном карда, онро боқимондаи шуури ноқисе донистанд, ки ба фаҳмиши шакли «олӣ», шакли давлатии моликият нарасидааст.

Қарорҳое, ки охири солҳои панҷоҳум қабул шуданд, ба кооперацияи ҳунармандон ҳам хотима бахшиданд. Кооперацияи матлубот он вақт ба як навъи шабакаи давлатии савдо табдил ёфт. Ба ин амр чандин иқдом, даставвал калон кардани кооперативҳои ибтидоӣ мусоидат намуд. Ин калонкунӣ демократияи бевосита — муҳимтарин фазилати кооперацияи матлуботро вайрон кард.

## 6. Сабақи дирӯз барои имрӯз

Муаллифи ин сатрҳо дар хусуси кооперацияи коргарои дар ҳузури коллективи яке аз цеххои заводи арматураи ба номи Орҷоникидзеи шаҳри Душанбе нақл намуд. Ин нақл тамоман ғайричашмдошт буд. Ҳозирон шунидаашонро бо зиндагии худ қиёс карда наметавонистанд, инчунин тасаввур намекарданд, ки онҳо метавонанд ширкатҳо ташкил намуда, дар сохтмони коммунистӣ иштирок кунанд. Дар айни ҳол унсурҳои худтаъминкунӣ ба онҳо шинос буд, масалаи, пул ҷамъ карда, аз деҳот картошка мехариданд, ки фоидаи муайяни моддӣ мерасонд.

Имрӯз кооперативҳои коргарӣ — шаҳрии матлуботӣ ёрӣ медоданд, ки таъмини шаҳриён бо маҳсулоти асосӣ хеле беҳтар гардад, камёфтии молҳо дар савдо барҳам хӯрад ва нархҳои чакана танзим шаванд. Истеъмолгарони шаҳр, ниҳоят, ташкилоте ба ихтиёри худ гирифта метавонистанд, талаботи худро қонеъ гардонанд. На бо роҳи нораво, тавассути шикояту дархостҳо ба органҳои матбуот, балки тавассути ҳамкории бевосита бо истеҳсолкунандагони маҳсулот қонеъ гардонанд. Кооперативҳои ҷудогона ва иттифоқҳои онҳо бо корхонаҳо, иттиҳодияҳо, хоҷагиҳои давлатӣ ва инчунин кооперативӣ шартномаҳои чи кӯтоҳмуддат ва чи бардавом мебастанд. Дар айни замон замонати комили шартномаҳо таъмин мегардид.

Яқин аст, ки қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти истеъмолгарон ба андозае имконпазир аст, ки ба бозори матлубот ҳарчи бештар молҳои гуногун дохил шаванд, яъне агар анвои мол зиёдтар бошад, мусобиқаи иқтисодии истеҳсолкунандагон ҳам авҷ мегирад. Дар ин маврид мо боз ба кооперативҳои истеҳсолӣ рӯи ииёз меоварем. Бидуни ин корхонаҳои

хурду хурдтарин талаботи басо мухталифи гурӯҳу гурӯҳчаҳои гуногуни аҳолиро наметавон қонеъ сохт.

Корхонаҳо ва ташкилотҳои давлатӣ, ки аз як маркази умумӣ идора мешаванд, асосан аз ӯҳдаи қонеъ гардонидани он эҳтиёҷоти ҷамъиятӣ, ки бо истеҳсоли оммавии маҳсулот марбутанд, нағз баромада метавонанд. Онҳо ба қудрат ва матонати калоне доро мебошанд. Лекин бо тағьир ёфтани табъу завқи истеъмолгарон ин фазилатҳо ба чунин иллат бадал мегарданд: карахтӣ, камҳавсалагӣ ва кори худро дигар карда натавонистан.

Корхонаҳои хурди ҷамъиятию хоҷагӣ маҳсулоти худро ба миқдори зиёд истеҳсол карда наметавонанд. Аммо ин норасоӣ бо зудҳаракатӣ ва ҳассосият нисбат ба тағьири талабот барҳам дода мешавад. Ин корхонаҳо, сарфи назар аз кам будани «қувваи зарбазан»-и худ, печонтар, пурҳаракаттар ва мувофиқпазиртаранд. Ин нукта ба кооперативҳои хизмати маишӣ низ нисбат дорад: онҳо бояд доираи васеътарини хидмати пулакиро дар бар гиранд.

Ҳамин тариқ, структураи нави умумии кооперацияи матлубот бояд структураи инкишофьёфтаи кооперативҳои истеҳсолиро ба асос гирад. Дар сатҳи ҳозираи афзоиши талаботи халқ структураи кооперацияи солҳои 30-юм, албатта, ба сифати намуна кор намеояд. Ин структура метавонад ба андеша водор созад, роҳ нишон диҳад, аз баъзе хатоҳо эмин дорад. Таҷрибаи гузашта аслан пурарзиш аст. Мисол, ин таҷриба боисрор талқин мекунад: бигузор кооперативҳои матлубот ҷустуҷӯ кунанд, ки барои саҳмдорон чӣ даркор аст, аммо кооперативҳои истеҳсолӣ ба онҳо мувофиқ мешаванд. Танҳо дар ин маврид яқинан ҳукмфармоии маъмули истеҳсолкунанда, фишори сахти ӯро нисбат ба ҳамаи мо — истеъмолгарон метавон аз байн бурд.

Дар ин маврид давлат асло дар мақоми мушоҳидакори нофаъол намемонад. Баръакс, аҳамият ва эътибори идораҳои он зиёд мешавад. Ёрии давлат ба иттиҳодияҳои худфаъол, пеш аз ҳама дар ташкили худи кооперативҳо, системаи худидоракунӣ ва идоракунии мутамарказ ҳақиқатан бебаҳост.

Худи ҳозир, дар давраи аввали таҷдиди кооператив, то чӣ андоза нозук ва мушкил будани ин вазифа маълум аст. Кооперативҳои навташкил ба ҳама чиз эҳтиёҷ доранд: аз бино, таҷҳизот ва ашьёи хом сар карда, то саводи оддии иқтисодӣ. Вале баъзан ба кооперитивҳо ёрӣ расонида, аз ҳад мегузаранд, кооперативро ба замима, ба участкаи корхонаи давлатӣ бадал месозанд.

Анъанаҳо ва маданияти азбайнрафтаи кооперативониро аз нав барқарор бояд кард. Бо кадом роҳ? Солҳои сиюму чилум кооперативҳои навташкилро иструкторҳо — намояндагони махсус таълимгирифтаи ташкилотҳои давлатӣ идора мекарданд. Шояд, корро ҳам аз эҳьёи вазифаи инструктории кооперация шурӯъ кардан лозим аст? Эҳтимол, минбаъд дар мактабҳои олӣ ва техникумҳои кооперативӣ факультетҳои кори ташкилию инструкторӣ таъсис додан даркор бошад (хусусан ки дар Душанбе филиали институти кооперативии Новосибирск кушода шудааст).

Замоне номҳои аввалин инструкторон, «саркорон»-и сохтмони кооперативӣ, бешубҳа, ба ҳама маълум хоҳад шуд. Тавсияҳои онҳо ба сифати асоси методии аз нав барқарор кардани структураи кооперативӣ дар иқтисодиёт хидмат хоҳанд кард.

Масалан, аъзои Комиссияи тоҷикистонии Бюрои иқтисодии Осиёи Миёна И. Е. Ходоров, ки дар боло зикр шуд, вазъи кооперацияи тоҷикро соли 1926 омӯхта, чунин савол ба миён монда буд: дар республика бо кадом роҳ кооперативҳоро бояд тараққӣ дод? Аз боло ташкил кардан бехтар аст ё аз поён? Ва худ ҷавоб дода буд, ки, аз афти кор, ҳам аз боло, ҳам аз поён тараққӣ додан зарур аст. Ӯ огоҳ карда буд, ки агар «...ба маърака хусусияти ҳаракати васеи поёнии ҷамъиятию кооперативӣ дода нашавад, кор натиҷае нахоҳад дод». Магар ин масъала имрӯз ҳам муҳим нест?.

Кооператорҳо бояд ҳамроҳи олимон анъанаҳои кори поёнии коопе-

ративиро барқарор созанд, ташаббуси саҳмдоронро ба вуҷуд оранд. Дар айни ҳол сохти идоракунии кооперативҳоро такмил диҳанд. Шояд, кооперативҳо фақат дар давраи аввали ташаккул ёфтани худ дар назди вазоратҳо ва муассисаҳои давлатӣ вуҷуд дошта тавонанд. Минбаъд барои онҳо ташкилотҳои худии роҳнамо даркор хоҳанд шуд.

Имрӯз кооперативҳо, нисбат ба соҳаи истеҳсоли молҳои нав, дар соҳаи савдо ва хӯроки ҷамъиятӣ осонтар ташкил мешаванд. Муаррихони кооперация навиштаанд, ки доимо ҳамин тавр буд. Муҳаққиқон сабабҳои қобили ҳаёт набудани аввалин артельҳои истеҳсолиро чунин муайян кардаанд. Якум, ҷаҳолат ва аз ҷиҳати иқтисодӣ тайёр набудани меҳнаткашон. Дуюм, вазъи ноустувори ҳуқуқӣ ва молиявии онҳо. Сеюм, рӯҳияи моликияти хусусӣ, ки касро водор месохт артельҳоро воситае барои соҳиб шудан ба асбобу ускуна шуморад, то минбаъд роҳи хоҷагии хусусиро пеш гирад. Ниҳоят, дар аксари маврид шароити техникии истеҳсолот ё зарурати ҳатмии интенсификацияи хоҷагидорӣ артельҳоро ба миён наоварда буданд. Зарурати таъсири артельҳо аз берун таҳмил мешуд, аз ин рӯ артельҳо умри дароз надиданд. Интизоми кредитии аввалин саҳмдорон суст буд. Инчунин аҳолӣ барои афзун намудани даромад пайваста ғамхорӣ зоҳир наменамуд, ширкатҳо низ худро дуруст таъмин намекарданд. Оё ин ҳама имрӯз ибратомӯз нест?

Чунин хулосаи муҳиме аз шарҳу тафсири гузашта ҳосил мешавад: шаклҳои мукаммал ва мураккаби кооперация аз шаклҳои нисбатан соддаи он пайдо хоҳанд шуд. Бинобар ин ҳар гуна иттиҳодияҳои ғайрирасмиро дар асосҳои ҳамьёрии рафиқона бояд дастгирӣ кард ва ҳавасманд намуд, сарфи назар аз он ки иттиҳодияи худфаъол ба моликияти кооперативӣ асос ёфтааст ё асос наёфтааст. Ин гуна иттиҳодия ҳам артельҳои ба отпускрафтагон, ки барои колхоз ферма буньёд мекунанд, ҳам боғчаи бачагонаи дар асосҳои кооперативӣ ташкильёфта, ҳам иттиҳодияҳои пулакии спортӣ, ҳам клубҳои шавқмандон ва боз бисьёр иттиҳодияҳои дигар буда метавонанд. Худи муҳит одамонро барои корҳои муфид муттаҳид карда, чунин иттиҳодияҳоро ба вуҷуд меорад. Фақат дар ин гуна муҳит (на дар муҳити тазъиқовари мамнӯъот) майлу рағбати одамон ба кооперативонӣ, ба ҳамьёрӣ, ба иттиҳоди қувватҳову қобилиятҳо рушд мекунад. Дар ҷои холӣ, дар сурати пурра фаромӯш кардани анъанаҳои кооперативӣ ба ҳаракат хусусияти оммавӣ бахшидан гумон аст. Мутаассифона, дар баҳое, ки имрӯз ба кооперативҳои ғайрирасмӣ, ки баробари кооперативҳои ҳуқуқи гражданӣ пайдокарда вуҷуд доранд, дода мешавад, беэътиноии зиёд ва таҳлили сатҳӣ ба мушоҳида мерасад.

Қас маҷмӯаҳои статистикии ҳазорсаҳифагии «Тамоми кооперацияи СССР»-и солҳои 1928 ё 1929-ро варақ зада, аз гуногунии шаклҳо ва устувории базаи социалии кооперация дар ҳайрат мемонад. Вале имрӯз, баъди гузашти шаст сол, мо ба доираи ғанитари фаъолияти кооперативонидашудаи инсон эҳтиёҷ дорем. Дар мамлакат иттиҳодияҳои ронандагони таксӣ, таъмиргарон, миёнаравон, духтурон, варзишгарон, базаҳои туристӣ ва пансионатҳои кооперативӣ, кооперативҳои муаллимони хонагӣ ва як олам ширкатҳои кооперативии дигар пайдо мешаванд. Тоҷикистони мо низ ба ин гуна иттиҳодияҳо эҳтиёҷ дорад.

Танҳо дар ҷабҳаи васеъ метавон ба пеш қадам зад. Як гул баҳор нест, нахустин кооперативҳо ҳам ҳанӯз аз ҳаракати бузурги кооперация далолат намекунанд. Кооперативҳои гуногункамол ва гуногунсоҳа метавонанд ҳамкорӣ кунанд. Гражданинҳо низ метавонанд дар як вақт аъзои чандин иттиҳодия бошанд.

Ба таври оммавӣ паҳн шудани кооперативҳо дар баробари табдили бригада ба ячейкаи асосии истеҳсолии дохили корхона бояд системаи демократияи истеҳсолиро ба вуҷуд оварад, алоқаи истеҳсолу истеъмол ва дар баробари ин тамоми механизми иқтисодии ҷамъияти социалистиро ба низом дарорад.

# СИМОИ МАЪНАВИИ РОҲБАР

**М. ЮСУФҶОНОВА,**
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Чкаловск*

МАСЪАЛАҲОИ сиёсати оид ба кадрҳо ва кори байни онҳо ҳамеша дар маркази диққати ташкилоти партиявии шаҳр мебошанд, чунки кадрҳо дар иҷрои вазифаҳое, ки дар назди коллективҳои меҳнаткашон истодаанд, роли муҳиме мебозанд. Вале ба муносибати мураккабии вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII партия ва Пленумҳои минбаъдаи КМ КПСС кори хоста гирифтану тарбия намудани кадрҳо аҳамияти махсус пайдо мекунад. Ҳозир кори байни кадрҳо бояд ба вазифаҳои бозсозӣ, зарурати тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва такомули механизми идоракунӣ мувофиқ бошад. Дар мадди аввал вазифаи ташаккули тарзу услуби муосири кори роҳбар, парваридани хислатҳои зарурӣ ва симои маънавии ӯ менстад.

Ҳар роҳбар бояд одамонро таълиму тарбия намояд, ба онҳо барои пайдо кардани маданияти баланди сиёсӣ кӯмак расонад, фаъолияти социалӣ ва масъулияти ононро баланд бардорад. Аммо барои ин худи роҳбар бояд поксиришту поквиҷдон, боинтизому адолатпараст бошад.

Дар шароити бозсозӣ, тезонидани прогресси техника, афзудани мустақилии хоҷагии корхонаҳо ба коркунони роҳбарикунанда донишҳои муосири илмӣ заруранд, ки бидуни онҳо ба истеҳсолот ва коллектив роҳбарӣ кардан ғайри имкон аст.

Дар шаҳри мо бисьёр роҳбарони корхонаҳо, цехҳо, участкаҳо ва бригадаҳо ҳастанд, ки ба онҳо на фақат кордонӣ, балки дараҷаи баланди маданият, маҳорати тарбия кардани одамон ва ба иҷрои вазифаҳои навбатӣ сафарбар кардани онҳо хос аст.

Чунончи, директори комбинати бинокорӣ Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Владимир Яковлевич Опланчук барҳақ дар байни чкаловиҳо обрӯю эътибори калоне дорад. Бисьёриҳо ӯро на фақат аз рӯи номаш, балки шахсан мешиносанд. Қариб ҳар рӯзи кори Владимир Яковлевич аз шиносоӣ бо кору бори корхонаю сохтмонҳо оғоз меёбад. Зимнан, ӯ албатта бо коргарон, мутахассисон мулоқот карда, таклифу хоҳиши онҳоро гӯш мекунад, хуллас, дар фаъолияти ӯ кори ташкилотчигӣ ва фаҳмондадиҳӣ ҷои асосиро ишғол мекунад. Вай ба ҳама муомилаи хуш карда, нисбат ба талабу дархости одамон бодиққат аст. В. Я. Опланчук ба ташкили корҳои ҳарчи зудтар барҳам додани оқибатҳои заминҷунбӣ саҳми арзандае гузошт. Дар шароити басо душвор ба ӯ лозим омад қарорҳои ғайримуқаррарӣ қабул намояд: ҳамаи умурҳои комбинат барои ба манзили муваққатии мардум табдил додани меҳмонхонаҳо, хонаи истироҳат, мактабҳо ва хобгоҳҳои умумӣ сафарбар шуда буданд.

Бо мақсади тезонидани сохтмони манзил барои аз заминҷунбӣ зарардидагон бунъёди объектҳои саноатиро муваққатан қатъ намуда, мутахассисонеро, ки бо тайёр кардани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ машғуланд, ба гурӯҳи лоиҳакашҳо муттаҳид гардондан лозим шуд, то ки аксарияти масъалаҳои инженерӣ бевосита дар сохтмон ҳал карда шаванд. Дар натиҷаи ин дар зарфи якуним сол ҳамаи зарардидагон бо манзили обод таъмин шуданд.

Директори комбинат бо ибрати шахсӣ роҳбарони ҷузъҳо ва сармутахассисонро дар рӯҳи талабҳои давраи ҳозира тарбия мекунад, мекӯшад, ки ҳар кадоми онҳо ба тезонидани прогресси илму техника саҳме гузоранд, дар борам беҳбуди шароити истеҳсолии коргарон ғамхорӣ намоянд. Комбинат планҳои истеҳсолиашро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо мунтазам иҷро мекунад, ки барои ин бо ордени Ленин мукофотонида шудааст. Вай борҳо ба гирифтани Байраки сурхи сайёри соҳа мушарраф гардид.

В. Я. Опланчук одами вазифашинос аст, каломаш аз кораш фарқ намекуиад. Ин вазифашиносии директор ба дигар роҳбарон, коргарон мегузарад. Масалан, сардори бригадаи комплексин управленияи сохтмону монтажи № 4, аъзои бюрои комитети партиявии шаҳр Николай Михайлович Комковро мегирем. Дар оғози соли гузашта ба сабаби якбора афзудани ҳаҷми корҳои сохтмону монтаж дар объектҳои бунъёдшаванда вазъияти душвор ба амал омад. Н. Комков дар яке аз маҷлисҳои партиявӣ таклиф кард, ки барои пеш аз мӯҳлат ва бо баҳои «аъло» супурдани объектҳо мусобиқа ташкил карда шавад. Алалхусус, ӯ ба маълумоти ҳозирон расонд, ки бригадааш қавл медиҳад ҳар хонаи истиқоматиро назар ба мӯҳлати муқарраршуда 10 — 15 рӯз пеш месупорад. Ва на танҳо бригадаи Н. Комков, балки бисьёр дигар пайравони он ба ваъдаашон вафо карданд.

Умуман коллективи управленияи сохтмону монтажи № 4 соли гузашта ва дар нимаи соли ҷорӣ супоришҳои истеҳсолиро муваффақона иҷро кард. Ба пешравии кори бригадаи Н. Комков чӣ мусоидат мекунад?

Худи сардори бригада фурӯтан аст ва ба саволи доир ба сабаби муваффақият кӯтоҳ ҷавоб медиҳад: «Ғайрат мекунем». Вале қайд мекунад, ки бригада ба туфайли коллективизм ва ҳамдастии якдигар пешсаф шудааст. Аҳли бригада мисли оилаи ягонаи тифоқ зиндагӣ ва кор мекунад. Агар касе нормаашро иҷро намояд, ҳатман ба рафиқаш кӯмак мерасонад. Ин ҷо ҳар кадоме соҳиби ду-се ихтисос аст. Масалан, сангтарошон Ю. В. Самарин ва Р. А. Юлдошев ғайри хиштчинӣ корҳои бетонрезӣ ва монтажро низ ба ҷо оварда метавонанд. Ба бисьёре аз аъзоёни бригада инро Николай Михайлович бо ташаббуси худ, бидуни ягон супориш, бидуни музди иловагӣ омӯхтааст. Зимнан, ӯ чун шахси кордон ба навкорон на танҳо маҳорати бинокорӣ омӯхт, балки ба баъзеашон кӯмак расонд, ки аз ин ё он камбудиҳо ва одати зарарнок халос шаванд.

Бригадаи Н. Комков барҳақ дар соҳа беҳтарин ба шумор меравад. Соли гузашта ва дар нимаи аввали соли ҷорӣ вай дар мусобиқаи байни бинокорони шаҳр ғолиб баромад. Ба ҳамаи ин муҳити хуби маънавию психологӣ дар коллектив, муттаҳидӣ, масъулиятшиносии ҳар аъзои бригада ва пеш аз ҳама сарвари он мусоидат карданд.

Н. М. Комков аъзои бюрои комитети шаҳрии партия, аъзои КМ иттифоқи касабаи соҳа буда, бо ордени Байраки Сурхи Меҳнат ва медальҳо мукофотонида шудааст, лауреати мукофоти иттифоқҳои касабаи СССР мебошад. Вале ӯ ҳеҷ гоҳ бо ин ҳама такаббурӣ намекунад, ҳамеша хоксору кушодадил аст. Маҳз барои ҳамин сифатҳо ӯро дар бригада, дар сохтмон ҳурмат мекунанд.

Фурӯтанию ботакаллуфӣ, баҳои ҳаққонӣ додан ба муваффақият ба сардори бригадаи комплексии тайёркунандаи хӯроки чорвои совхози «Палос» Петр Томасович Гильдт низ хос мебошанд. Ҳол он ки ӯ метавонад фахр кунад, ки номи ӯро дар маҷлисҳои партиявӣ ва барномаҳои радиои маҳаллӣ зуд-зуд ба забон мегиранд. Бригадаи Петр Томасович яке аз беҳтаринҳо ба шумор меравад ва сазовори пайравӣ кардан аст. Аммо вақтҳое буданд, ки бригадаи мазкур планашро иҷро карда наметавонист ва сабабгори қафо мондани участкаҳои дигар мегардид. П. Т. Гильдт он вақт дар бригадаи обчакорӣ аввал коргар ва баъд сар-

дори бригада шуда кор мекард. Дере нагузашта ӯ бригадаи мазкурро аз қафомонӣ баровард. Чор сол қабл аз ин ӯро ба комитети партиявӣ даъват карда, таклиф намуданд, ки ба бригадаи тайёркунандаи хӯроки чорво гузарад. Директори совхоз ва котиби комитети партиявӣ ба ӯ фаҳмонданд, ки совхоз хӯроки чорворо зиёд накарда, афзоиши истеҳсоли шир ва гӯштро таъмин карда наметавонад. Дар асл ин участкаи қафомонда, вале зарбдор ҳам мебошад. Инак П. Т. Гильдт бригадаеро қабул намуд, ки дар он интизом суст буда, камбудиҳои дигар низ вуҷуд доштанд. Ба сарвари нав, ки соҳиби таҷрибаи кори байни ҷавонон буд, барои дар ҷои нави кор одат кардан фурсати зиёд лознм набуд. Ӯ зуд сабабҳои қафомониро муайян кард. Маълум гардид, ки механнзаторон ба як сардору обмонҳо ба сардори дигар итоат мекардаанд, ҳар кадоме нормаи коркарди худро дошт, ки ин ба ташкили меҳнат таъсири манфӣ мерасонд. Петр Томасович таклиф кард, ки бригадаи комплексии истеҳсолкунандаи хӯроки чорво ташкил карда шавад. Таклиф қабул шуд. Бригада ба пудрати коллективӣ гузашт. Ҳоло дар ин ҷо ҳамаи сарфу хароҷот — сарфи сӯзишворӣ, энергия, тухмӣ, нурӣ — ба ҳисоб гирифта мешавад. Аъзоёни бригада на танҳо агротехникаро қатъӣ риоя менамоянд, балки нисбат ба техника, тамоми сарватҳои моддӣ эҳтиёткорона муносибат мекунанд. Ҳар яке корашро аз таҳти дил ба ҷо меорад. Ба аъзоёни бригада ибрати шахсии Петр Томасович таъсири хубе мерасонад. Ӯ заминро дӯст медорад, ҳамаи харитаҳои заминҳояш, хусусиятҳои ҳар як навъи зироатро нағз медонад ва дар саҳро ҳамроҳи аъзоёни бригада, чи хеле ки дар нн ҷо мегӯянд, аз дамидани субҳ то шомгоҳ кор мекунад. Истифодаи моҳиронаи техника, қатъӣ риоя кардани талабҳои агротехника, муттафиқии деҳқонон ба бригада имкон доданд, ки ба натиҷаҳои хуб ноил гардад. Вай ҳар сол ба ҳисоби миёна аз ҳар гектар 360 центнер ё 30 центнер аз план зиёд баргу пояи ҷуворимакка ва ба ҷои 160 центнери план 260 центнер рапс мегирад. Баҳори соли ҷорӣ, вақте ки дар маҷлиси коркунони бригадаи зироатпарварӣ масъалаи ба депутатии Совети посёлка пешбарӣ кардани номзад мавриди муҳокима қарор гирифт, номзадии Петр Томасович Гильдт аввалин номида шуд. Акнун ӯ депутат аст.

Ин қабил роҳбарон дар шаҳр хеле бисьёранд. Онҳо тамоми дониш, таҷрибаю истеъдодашонро ба кори умум бахшида, ба тарзи нав кор мекунанд, ки инро вазифаҳои ба миён гузоштаи Пленумҳои январӣ ва июнии (с. 1987) ҚМ КПСС тақозо доранд.

Мо барои омӯхтану интишор намудани тамоми чизи наву пешқадаме, ки дар корхонаҳо пайдо мешавад, аз мактаби фаъолони партиявию хоҷагӣ ва дигар шаклҳои таълими иқтисодӣ ва сиёсӣ истифода мебарем.

Вақтҳои охир дар планҳои таълим барои омӯхтани таҷрибаи кори ташкилию партиявӣ ва идеологӣ, роҳбарӣ ба иқтисодиёт бештар вақт ҷудо карда шудааст. Ба масъалаҳои сиёсати оид ба кадрҳо, услуби кор, мавзӯъҳои ахлоқу одоб диққати калон медиҳем. Дар соли гузаштаи таҳсил шунавандагони мактаби фаъолони партиявию хоҷагӣ дар мавзӯъҳои такомули механизми хоҷагӣ ва вусъати фаъолияти меҳнатии омма; афзудани роль ва масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда дар иҷрои вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС; шаклу усулҳои кори идеологӣ ва оммавии сиёсӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва ғайра реферат навиштанд.

Ҳамаи ин ба вазъияти кори коллективҳои меҳнатии шаҳру посёлкаҳо таъсири мусбат мерасонад. Аксарияти куллии онҳо супоришҳои соли якуми панҷсола ва плани нимаи аввали соли ҷориро барзиёд иҷро карданд, ҳоло дар шаҳр ягон корхонаи қафомонда нест.

Бо вуҷуди ин комитети шаҳрии партия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифаи ташаккули сифатҳои олии маънавии ҳамаи роҳбаронро аз мадди назар дур намекунанд. Гап дар сари он аст, ки ҳанӯз ҳо-

дисаҳои муомилаи дағалонаи роҳбарони алоҳида бо тобеонашон, беэътиноӣ кардани онҳо ба эҳтиёҷоти одамон ҷой доранд. Дар ин бора материалҳои пурсиши анкетӣ, ки дар рафти тайёрӣ ба яке аз пленумҳои комитети шаҳрии партия гузаронда шуд, низ гувоҳӣ медиҳанд. Масалан, дар базаи савдои яклухт 23 фоизи пурсишшудагон ҷавоб доданд, ки аз сифатҳои маънавии роҳбарашон қаноатманд нестанд, 13 фоизашон изҳор карданд, ки роҳбарашон дағал аст. Дар станцияи автоматии телефон, управленияи таъмиру сохтмон ва участкаи ҷӯбкоркунӣ низ ҳамин гуна ҷавобҳо гирифта шуданд.

Дар ин бора мо дар пленуми комитети шаҳрии партия хабар додем, ташкилотҳои партиявии дахлдор бошанд, натиҷаҳои пурсиши анкетиро дар маҷлисҳои партиявӣ мавриди муҳокима қарор дода, ҳисоботи роҳбаронро оиди бозсозии тарзу услуби корашон шуниданд.

Барои барҳам додани ҳодисаҳои рафтори нодурусти баъзе роҳбарон, зоҳир кардани серталабӣ нисбат ба онҳо барои вазъияти кори коллектив дар комитети шаҳрии партия бо коркунони роҳбарикунанда сӯҳбатҳо гузаронда, ҳисоботи онҳо дар комитети шаҳрии партия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шунида мешаванд. Ин шаклхои кор пеш ҳам истифода карда мешуданд. Вале бисьёр вақт ҳангоми ҳисобот диққати асосӣ ба кори баҷоовардаи роҳбарон ҷалб карда мешуд. Ин гуна ҳисобот, чун қоида, чандон таъсирбахш набуд, боиси тағьири услуби кори роҳбар намегардид. Акнун мо ба ин шакли кори байни кадрҳо ба тарзи дигар муносибат мекардагӣ шудем. Дар комитети шаҳрии партия ва дар маҳалҳо пеш аз ҳисоботи коммунист, алалхусус роҳбар, кори ҳисоботдиҳанда тафтишу таҳлил карда, ҳатман ба он баҳо дода, роҳҳои рафъи камбудиҳои ошкоргардида муайян карда мешаванд. Вақтҳои охир дар ташкилотҳои партиявӣ ҳангоми шунавидани ҳисоботи коммунистон-роҳбарон якбора барояшон тавсифнома тасдиқ карда мешавад.

Дар якуним соли охир дар пленумҳо ва бюрои комитети шаҳрии партия аз рӯи масъалаҳои мухталиф ҳисоботи ҷонишини директори комбинат Ю. Ю. Воронин, сардорони управленияи манзилию коммуналӣ ва управленияи таъмиру сохтмон Ю. В. Мандич ва А. А. Путилов, сардори шӯъбаи таъминот С. А. ЮН, раиси комитети гурӯҳи иттифоқи касаба Н. Қ. Бутырин, сардори цехи нақлиёту анбор Ю. В. Левченко ва дигарон шунида шуд. Зимнан, ҳар яки онҳо аз саҳми худ дар ҳалли ин ё он масъала сухан ронданд.

Баъзан ҳамин тавр ҳам мешавад, ки аз кори шахси ҳисоботдиҳанда шикояте несту аммо дуруштмуомилагиаш боиси маломат мешавад. Дар яке аз маҷлисҳои коммунистони управленияи манзилию коммуналӣ ҳисоботи сардори участкаи таъминоти газу гармӣ М. Г. Реутов дар бораи вазифаҳои хизматӣ ва уставиро иҷро кардани ӯ шунида шуд. Умуман ӯ вазифаҳояшро иҷро мекунад, вале ҳангоми тайёрӣ ба маҷлис маълум гардид, ки сокинони шаҳр аз дағалию бадмуомилагии М. Г. Реутов шикояти зиёде мекунанд. Маҷлиси партиявӣ ба вай барои ин выговор эълон кард. Пас аз чанде выговорро аз ӯ гирифтанд. Вале М. Г. Реутов нисбат ба тобеъонаш ва одамони ба наздаш бо масъалае меомадагӣ боз дурушмуомилагӣ мекардагӣ шуд. Лозим омад, ки ӯ аз вазифааш озод карда шавад.

Ба қарибӣ бюрои комитети шаҳрии партия ҳисоботи раиси комитети шаҳрии ДОСААФ Л. Л. Лобовро шунид. Ғайр аз ошкор гардидани як қатор камбудиҳо, маълум шуд, ки вай ба тобеъонаш ва раисони ташкилотҳои ибтидоии ДОСААФ бадмуомилагӣ карда, беинтизомӣ зоҳир менамудааст. Бюро дар вазифаи раиси комитети шаҳрии ДОСААФ мондани Лобовро лозим надонист ва дере нагузашта ӯ аз ин вазифа озод карда шуд.

Мо дар тарбия кардани кадрҳо, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои кори супурдашуда кӯшиш менамоем, ки аз танқид ва худтанқид пурратар истифода барем, ба он назорат мекунем, ки дар ҳама

ҷо барои мубодилаи озодонаи афкор, ошкор сохтани саҳву хато ва камбудиҳо шароит муҳайё карда шавад. Пеш дар пленумҳои комитети шаҳрии партия, маҷлисҳои фаъолони партиявӣ як қатор корхонаҳо ва роҳбарон танқид карда намешуданд, дар хусуси камбудиҳо бошад, гуфтугузори умумӣ барпо мегардид. Ҳозир вазъият комилан дигар шудааст: камбудиҳо ва номи шахсоне, ки ба онҳо роҳ додаанд, рӯйрост гуфта мешаванд. Ва акнун, чун қоида, роҳбаре ки танқид карда шуд, баъд дар пленуми комитети шаҳрии партия дар бораи чораҳое, ки барои рафъи камбудиҳо дидааст, ахборот медиҳад.

Мисол, дар конференцияи партиявии шаҳр вакилон аз кори узели алоқа шикоят карданд. Соли гузашта дар пленуми комитети шаҳрии партия ахбороти сардори узели алоқа А. Д. Алинкина дар хусуси татбиқи эроду таклифҳои вакилон шунида шуд. Дар бораи амалӣ гардондани таклифҳои вакилони конференция дар пленумҳо котиби комитети партиявӣ А. Е. Ермаков, сардори шӯъбаи корҳои дохилии комитети иҷроияи шаҳр В. П. Латышев ва дигарон ҳисобот доданд. Чунин амалия дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳам ҷорӣ шуда истодааст.

Бо вуҷуди ин дар ташкилотҳои партиявии ҷудогона серталабии ҳамдигарӣ зоҳир карда намешавад, роли танқиди аз поён сарзананда суст шудааст. Бинобар он мо дар ҳар ташкилоти партиявӣ барои муҳокимаи озодонаи масъалаҳои ҳалталаб, барои танқиди ошкоро ва худтанқид муҳайё кардани шароитро яке аз вазифаҳои муҳимтарин мешуморем ва барои иҷрои он тамоми чораҳоро мебинем. Айём боисрор тақозо дорад, ки ба участкаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ одамони салоҳиятноку боғайрат, онҳое сарварӣ намоянд, ки ба тарзи нав кор карда, масъулиятро ба зимма мегиранд. Онҳо ҳатман бояд обрӯманду соҳибэҳтиром, сазовори боварии меҳнаткашон, тарбиятгарону ташкилотчиёни ҳақиқии онон бошанд. Аз ин ҷост, ки ташкилоти партиявии шаҳр кори байни кадрҳоро мунтазам такмил медиҳад, дар бораи ба вуҷуд овардани захираи боэътимоди кадрҳои роҳбарикунанда ва тарбияи онҳо ғамхорӣ мекунад. Албатта, мо пеш ҳам захираи кадрҳоро доштем, вале бо ин доираи маҳдуди одамон машғул мешуданд. Зимнан, ҳангоми интихоби кадрҳо асосан маълумот, партиявият, яъне маълумотҳои анкета ба назар гирифта мешуданду кордонию сифатҳои маънавӣ аз мадди назар дур мемонданд. Акнун ин кори басо муҳим дар шароити ошкорбаёнӣ ба ҷо оварда мешавад. Пеш аз он ки ин ё он кас ба захира дохил карда шавад, номзадии ӯ дар коллектив, ташкилоти партиявӣ мавриди муҳокима қарор гирифта, барои ӯ тавсифнома тасдиқ карда мешавад. Захираи кадрҳо аз ҳисоби аъзоёни комитети шаҳрии партия, депутатҳои халқӣ, мутахассисон ба вуҷуд оварда мешавад. Вале беш аз ҳама ин захира аз ҳисоби котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коркунони комсомолӣ пурра мегардад. Бисёр мисолҳое овардан мумкин аст, ки собиқ коркунони партиявӣ ба коллективҳои меҳнатӣ сарварӣ менамоянд. Директори политехникум Е. В. Лащенко, директори мактаби мусиқии шаҳр Л. К. Тяжкина, сардори узели алоқа А. Д. Алинкина, директори мактаби миёнаи № 6 В. А. Сафонов аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Қарорҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС нисбат ба кадрҳо талабҳои нави калонтаре пешниҳод мекунанд. Имрӯзҳо, ки тамоми мамлакат ба Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ тайёрӣ мебинад, кадрҳо аз имтиҳони камолоти сиёсӣ мегузаранд. Татбиқи принципҳои демократия ва худидоракунӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ба мавқеи партиявӣ, садоқати онҳо ба кори худ вобаста аст. Маҳз барои ҳамин ташкилоти партиявии шаҳр кори байни кадрҳоро мунтазам такмил медиҳад ва тамоми чораҳоро мебинад, ки нисбат ба ҳамаи кадрҳо серталабӣ зоҳир карда, дар онҳо сифатҳои олии маънавӣ, омодагӣ ба иҷрои вазифаҳои ба миён гузоштаи партия парварида шаванд.

# КОМБРИГИ ДОСТОНЗЕБ

13 ОКТЯБРИ соли 1983 дар газетаи «Правда» бо сарлавҳаи «Номи комбригро гузоштанд» очерк чоп шуда буд. Дар он сухан дар бораи кору бори совхози Ғарм мерафт, ки номи қаҳрамони шуҳратманди ҷанги гражданӣ, иштирокчии фаъоли муборизаи зидди босмачигарӣ дар Осиёи Миёна Андрей Трофимович Фединро дорад. Дар очерк гуфта мешуд: «Дар совхози ба номи комиссари достонзеб нағз мефаҳманд, ки А. Т. Федин барои чӣ ҷангида буд. Барои он ки райони Ғарм гул-гул шукуфад, хоҷагиҳо мустаҳкам гарданд, одамон нағз зиндагӣ кунанд...

Ана барои ҳамин ҳам ба совхоз номи комиссар Федин — яке аз қаҳрамонони революция, яке аз он русҳое, ки ба тоҷикон барои аз ҳукмронии бойҳо абадӣ халос шудан ёрӣ расонда, баҳри идеалҳои дурахшон ҷон фидо кардааст, монда шудааст». Тасодуфӣ нест, ки маҳз меҳнаткашони райони Ғарм ба яке аз хоҷагиҳои худ номи А. Т. Фединро гузоштаанд. Ҳаёти дурахшони Андрей Трофимович бо Ғарм сахт вобаста аст.

... Дар очерки «Ғарм» Эль-Регистон чунин қиссаи то солҳои ҷанг дар яке аз қишлоқҳои кӯҳистони Тоҷикистон шунидаашро ба хотир меоварад. Вақте ки саворагони ба сарзамини Тоҷикистони советӣ фиристодаи англисҳои маккор ба Ғарми ба хун оғушташуда пашшаҳои сиёҳ барин часпиданд, аз осмон ду паррандаи фӯлодин ба замин фаромад. Аз тахтапушти ин паррандаҳо панҷ нафар одамон ҷаҳида фаромаданд. Яке аз онҳо, ки «фидоӣ» лақаб дошт, бо додари хурдиаш гирдбод барин асп метозонд, ки аз сӯрохии бинии он оташу дуд мебаромад. Вай милтиқи бетир дар даст, чун раъду барқ дар осмони соф, ба сад нафар саворагон ҳуҷум карда, душманони бешуморро торумор намуд, онҳоро, чи хеле ки саги чӯпонӣ галаи гӯсфандонро меронад, понздаҳборӣ ба понздаҳ чақрим пеш кард.

Ин қисса фантазия бошад ҳам, ба ҳақиқат хеле наздик аст, чунон ки худи воқеаҳои таърихӣ афсонаро мемонанд. Апрели соли 1929 собиқ ҳокими Қаротегин, моҷароҷӯ ва ғоратгар Фузайл Махсум аз сарҳади райони Қалъаихум гузашта, ба тарафи Ғарм ҳаракаткунон аҳолии осоиштаро ғорат мекард, коркунони советӣ ва муаллимонро мекушт. Дар ин вақт дар Ғарм қисмҳои Армияи Сурх набуданд. Коркунони партиявӣ ва советӣ, фаъолон ба даст на фақат милтиқҳои ҷангӣ, балки милтиқҳои шикорӣ ҳам гирифта, ба мудофиаи посёлкаи худ аз дастаи босмачиён бархостанд. Бисьёрии онҳо дар ин муҳориба ҳалок шуданд.

Командири бригадаи махсуси савораи 7-ум Т. Т. Шапкин, комиссари бригада А. Т. Федин ва чор нафар пулемётчиён барои ёрӣ ба Ғарм парвоз карданд. Ду самолёте, ки онҳоро мебурд, дар қарибии Ғарм, дар майдони хурди назди қишлоқи Қазноқ фаромад.

А. Т. Федин яке аз пулемётчиёнро барои оташкушоӣ аз талҳое, ки Ғармро иҳота мекарданд, фиристода, ҳамроҳи Шапкин ва се нафар пулемётчиён ба аспҳое, ки аҳолии қишлоқ барои онҳо оварда буданд, савор шуда, ба тарафи посёлка тохтанд. Вақте ки босмачиён саворагорони тохта омадаистодаро диданд, саросема шуда монданд. Пешопеш савораи гиребони либосаш ду ромбдор метохт. Ин Федин буд. Босмачиён хаёл намуданд, ки ба Ғарм бригадаи саворагон зер карда даромадааст, зеро онҳо ҳатто гумон надоштанд, ки ба муқобили дастаи калон фақат командир ва комиссар бо якчанд нафар аскарон ҳуҷум мекунанд.

* * *

Федин то ба Тоҷикистон омаданаш роҳи ҳаёти пурталотумро тай кардааст. Соли 1904 Андрей Трофимовичи 11-сола ба сафи синфи коргар дохил мешавад, дар заводҳои Екатеринослав аввал шогирд, баъд ёрдамчии челонгар шуда кор мекунад. Кор дар заводҳои Екатеринослав, ки анъанаҳои бои революционӣ доштанд, баъд се соли ҳаёти хандақӣ дар солҳои ҷанги якуми ҷаҳон барои вай мактаби беҳтарини сиёсӣ гардиданд. Федин июли соли 1917 аз фронт ба зодгоҳи худ Екатеринослав бармегардад. Дар ин ҷо ӯ ба сифати командири отряди савораи гвардиячиёни сурх дар барпо намудани Ҳокимияти Советӣ фаъолона иштирок мекунад; феврали соли 1918 ба сафи партияи большевикӣ дохил мешавад; роҳи душвор, вале пуршарафи мубориза барои Ҳокимияти Советӣ аз ҳамин ҷо сар мешавад. Муҳорибаҳои зидди петлюрачиён ва гайдамакҳо, зидди истилогарони немис дар Украина соли 1918, дар сафҳои отрядҳои гвардиячиёни сурх, баъд дар Армияи якуми савора — ба муқобили Краснов дар Дон, Деникин, Шкуро ва Мамонтов дар фронти Ҷанубӣ, ба муқобили полякҳои сафед дар фронти Ҷанубию Ғарбӣ, торумор намудани корпусҳои Врангель дар ҷануби Украина ва Қрим, несту нобуд кардани дастаи Махно дар Украина ва мубориза бо ғоратгарон дар Белорус-

сия, барҳам додани босмачигарӣ дар Туркистон, Ўзбекистон ва Тоҷикистон — чунин аст номгӯи нопурраи воқеаҳои таърихӣ, муҳориба ва юришҳое, ки А. Т. Федин бевосита ва фаъолона иштирок кардааст.

А. Т. Федин июли соли 1922 дар ҳайати дивизияи савораи 11-уми Армияи якуми савора, ки комиссари полки 61-ум шуда хизмат мекард, ба Осиёи Миёна омад. Ба минтақаи амалиёти дивизияи савораи 11-ум Бухорои Ғарбӣ ва районҳои шимолии Тоҷикистони ҳозира дохил мешуданд. Полки 61 дар Катта-Қӯрғон ҷойгир шуда буд. Ҷанговарон ва командирони он дар чунин амалиётҳо, монанди маҳв намудани дастаи калони босмачиён дар зери фармони Абдусатторхон дар регзорҳои Қизилкум, дар назди қудуқҳои Тағой-қудуқ, торумор кардани тӯдаи ғоратгарони Қазоқбойқӯрбошӣ дар райони Шаҳрисабз ва ғайра иштирок намуданд. Ба туфайли амалиёти қаҳрамононаи дивизияи савораи 11-ум босмачигарӣ дар Бухорои Ғарбӣ ва дар территорияи вилояти Самарқанд пурра барҳам дода шуд.

Дивизияи савораи 11-ум маи соли 1923, баъд аз иҷрои вазифае, ки дар назди он гузошта шуда буд, ба Бухорои Шарқӣ фиристода мешавад. А. Т. Федин дар арафаи амалиёти ҷангӣ маҷлиси партиявии коммунистони полки 61-умро мегузаронад. Вай дар маҷлис баромад карда чунин мегӯяд: «Кишваре, ки мо ба он меравем, ақибмонда ва халқаш бесаводу азияткашида мебошад. Вазифаи аввалиндараҷаи мо ба аҳолӣ нишон додани он аст, ки Армияи Сурх ва Ҳокимияти Советӣ зодаи халқанд ва мо онро аз зулми чандинасра озод мекунем. Ба урфу одати аҳолии маҳаллӣ эҳтиёткорона муносибат кунед. Ҳамаи комиссарони ҳарбии эскадронҳо ҳангоми юриш бо аскарон сӯҳбат гузаронда, огоҳ кунанд, ки барои вайрон кардани интизом ва бадахлоқӣ ҷазои сахт дода мешавад».

Полки 61-ум бо якҷояги дигар қисмҳои дивизия дар торумор кардани дастаҳои босмачиён дар кӯҳҳои Боботоқ иштирок намуд, ба муқобили тӯдаҳои ғоратгарони Иброҳимбек, Хуррамбек, Асадулло ва дигар қӯрбошиҳои босмачиён ҷанг кард. Президиуми Комитети Иҷроияи Марказии Умумибухорой июли соли 1924 А. Т. Фединро барои мардонагӣ ва қаҳрамонии дар ҷангҳои муқобили босмачиён нишондодааш бо ордени Ситораи Сурх дараҷаи I мукофотонид.

Сентябри соли 1924 А. Т. Федин ба бригадаи 3-юми дивизияи савораи 11-ум, ки дар он вақт дар мавзеи Лақай амал мекард, комиссар ва сардори ҷанговарони райони Лақай таъин мешавад. Ӯ ба тамоми амалиёти ҷангӣ дар Лақай роҳбарӣ карда, дар бисёр муҳорибаҳои зидди босмачиён бевосита иштирок мекунад. Вай ба масъалаи ба деҳқонон фаҳмонда додани моҳияти сиёсати миллии Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ, моҳияти зиддихалқии ҳаракати босмачигарӣ диққати калон медиҳад.

Дар баробари ин А. Т. Федин муваффақ шуд, ки дастаҳои босмачиёнро аз ҳам ҷудо кунад, аҳолии маҳаллиро ба мубориза ба муқобили босмачиён ҷалб намояд, аз деҳқонон отрядҳои ихтиёрӣ ташкил кунад. Дар натиҷаи ин бисёр вақт аҳолӣ аз иҷрои супоришҳои босмачиён сар метофт, ба таҳдиди онҳо нигоҳ накарда, аз ҷои қароргирӣ ва ҳаракати дастаҳои босмачиён, ҷои анборҳои онҳо ва ғайра ба қисмҳои Армияи Сурх хабар медод.

Апрели соли 1925 А. Т. Федин комиссари яке аз кӯҳнатарин ва шӯҳратмандтарин ҷузъҳои Армияи Сурх — бригадаи 7-уми алоҳидаи савораи Туркистон таъин шуд, ки баъдҳо ба дивизияи 20-уми кӯҳии савораи Байрақи Сурх ва ордени Лениндори Тоҷикистон табдил ёфт. Федин ҳамчун комиссари бригада дар кори бомуваффақият гузаронидани маъракаи ҳарбию сиёсӣ оид ба тамоман барҳам додани босмачигарӣ дар солҳои 1925 ва 1926 дар территорияҳои РАСС Тоҷикистон ва районҳои ҷанубии Ўзбекистон саҳми калон гузошт. Комитети Иҷроияи Марказии Советҳои РСС Ўзбекистон хизматҳои Фединро дар торумор намудани босмачиён ба назар гирифта, ӯро бо ордени Байрақи Сурхи Меҳнати РСС Ўзбекистон мукофотонид. Декабри соли 1930 А. Т. Федин яке аз аввалинҳо шуда ба гирифтани ордени нав таъсисёфтаи Байрақи Сурхи Меҳнати РСС Тоҷикистон сазовор гардид. А. Т. Федин ҳамагӣ бо панҷ орден, аз ҷумла бо ордени Байрақи Сурх, ки он солҳо мукофоти олии ҷангӣ ба шумор мерафт, мукофотонида шуда буд.

Қобилияти калони ташкилотчигӣ ва сиёсии А. Т. Федин хусусан дар давраи маҳв кардани охирин моҷарои Иброҳимбек дар соли 1931 баръало зоҳир гардид. Ҳамоно баъди аз сарҳад гузаштани Иброҳимбек органҳои партиявию советии Тоҷикистон ва фармондеҳин округи ҳарбии Осиёи Миёна барои несту нобуд кардани дастаҳои босмачиёни ба территорияи мо зада даромада ва дастгир намудани худи Иброҳимбек чораҳои қатъӣ диданд.

А. Т. Федин сардори сектори шимолию шарқӣ таъин шуд, ки ба он районҳои Душанбе ва Янги Бозор (Орҷоникидзеободи ҳозира) дохил мешуданд.

Фаъолияти Федин дар давраи торумор кардани охирин моҷарои Иброҳимбек бо роҳбарии бевоситаи ӯ ба сектори шимолию шарқӣ маҳдуд нашуд. Дар амал вай яке аз роҳбарони торумор кардани босмачиён дар тамоми территорияи республика буд. Дар яке аз ҳуҷҷатҳои соли 1931 дар бораи корнамоиҳои ҷангии А. Т. Федин чунин навишта шудааст: «Яке аз кӯҳнатарин коркунон дар мубориза барои озод кардани меҳнаткашони Осиёи Миёна мебошад. Вай, ки дар муҳорибаҳои зидди босмачиён таҷрибаи калон ҳосил карда буд, дар мубориза барои маҳв намудани дастаҳои

Иброҳимбек дар соли чорӣ ҳам қатъият ва устувории большевикӣ нишон дод. Вай сохтмони Тоҷикистон, рӯҳияю зиндагии аҳолиро нағз дониста, амалиётро (аввал, чун роҳбари партиявию сиёсӣ дар ҳамаи қисмҳои амалкунандаи аскарони сурх дар Тоҷикистон ва аз рӯзи ташкилёбии гурӯҳи қӯшунҳо, ҳамчун сардори сектори ҷангӣ) ба муқобили босмачиён моҳирона ташкил карда тавонист. Федин худро ҳамчун ҷанговарроҳбари далеру устувор нишон медод...».

Дере нагузашта баъди торумор намудани охирин дастаҳои босмачиён А. Т. Федин ба Академияи ҳарбии ба номи М. В. Фрунзе дохил мешавад, баъди хатми он командир ва комиссари бригадаи алоҳидаи 7-уми савораи Туркистон таъин мешавад. Бо роҳбарии ӯ бригада, ки соли 1935 ба дивизияи савора табдил ёфт, яке аз қисмҳои пешқадами Армияи Сурх мегардад ва барои муваффақиятҳояш дар тайёрии ҳарбӣ ва сиёсии ҳайати шахсӣ, корнамоиҳои барҷастаи революционӣ дар солҳои ҷанги граждани, иштироки фаъолона дар сохтмони социалистии республика ва комьёбиҳои калон дар тарбия намудани кадрҳои миллӣ бо ордени Ленин мукофотонида мешавад.

А. Т. Федин ба тайёр намудани кадрҳои командирӣ, хусусан коркунони ҳарбию сиёсӣ аз ҷумлаи одамони маҳаллӣ аҳамияти калон медод. Вай дар назди Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва ҳукумати республика масъала гузошт, ки бригадаи 7-уми алоҳидаи савораи Туркистон аз рӯи ҳайати худ асосан миллӣ бошад. Ҳаминро асос карда, Федин зарур медонист, ки ҳайати командирҳо ва коркунони сиёсӣ асосан бо кадрҳои тоҷик, ки тайёрӣ ва маълумоти ҳарбӣ дошта бошанд, пурра карда шавад.

Федин барои ба Академияи ҳарбию сиёсии Ленинград ба хондан фиристодани як гурӯҳ тоҷикон ёрдам кард. Вале ҳамаи онҳо имтиҳони дохилшавиро аз забони русӣ супурда натавонистанд. Онгоҳ худи Андрей Трофимович ба Москваю Ленинград рафта, хоҳиш кард, ки ба абитуриентҳои тоҷик муаллимони забони русӣ вобаста кунанд, то ки онҳо ба Академияи ҳарбӣ қабул шаванд. Дар байни қабулшудагон Р. Амонов буд, ки баъд полковники Армияи Советӣ, иштирокчии фаъоли Ҷанги Бузурги Ватанӣ шуд.

Дар «Ҳисоботи ҳукумат ба съезди панҷуми Советҳои Умумитоҷикистон», ки бо он Раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон Абдулло Раҳимбоев баромад кард, ба хизмати шоёни А. Т. Федин баҳои баланд дода шуда буд: «Дар кори тайёрии ҳарбӣ ва сиёсии қисмҳои миллии мо ман бояд роли калони яке аз беҳтарин коркунони мо — рафиқ Фединро қайд кунам. Рафиқ Федин, агар чунин ифода кардан мумкин бошад, тоҷики асил, яке аз коркунони ҳарбӣ, яке аз коммунистоне мебошад, ки муддати дароз ба муқобили босмачиён қаҳрамонона мубориза бурд, дар кори озод кардани республикаи мо аз дастаҳои контрреволюционӣ иштирок намуд. Рафиқ Федин ба мо дар лаҳзаҳои душвортарини ҳаёти республикаамон ёрӣ расонд, ҳоло бо барпо ва мустаҳкам намудани қисмҳои Армияи Сурхи мо, қисмҳои миллии тоҷикии мо машғул аст».

А. Т. Федин ба зумраи шӯҳратманди командирон ва коркунони ҳарбию сиёсие тааллуқ дошт, ки аз байни халқ баромадаанд, Революцияи Октябрь пешбарӣ кардааст ва дар оташи ҷанги гражданӣ обутоби ҷангию сиёсӣ ёфтаанд. Ба ӯ ҳисси қарзи партиявию гражданӣ хос буд. Барои А. Т. Федин ҳар як вазифа, ҳар як супориши органҳои партиявӣ ва советӣ қонун буд. Вай бо корҳои ҳарбӣ банд бошад ҳам, дар маъракаҳои сиёсӣ фаъолона иштирок менамуд, дар назди фаъолони партиявию советӣ, меҳнаткашон бо маърӯзаҳо баромад мекард, барои кӯмак расондан ба коллективонӣ ва тараққиёти хоҷагии қишлоқ ба районҳои дурдасти Тоҷикистон сафар мекард.

Дар бораи фурӯтанию хоксории А. Т. Федин чунин факт шаҳодат медиҳад. Дар давраи таҳсил дар Академияи ҳарбии ба номи М. В. Фрунзе соли 1933 ҳангоми тафтиши партиявӣ раиси комиссияи аттестационӣ фақат як камбудии А. Т. Фединро гуфта тавонист: «Камбудии асосиаш аз он иборат аст, ки вай аз ҳад зиёд хоксор мебошад... Масалан, ақаллан, орденҳояшро гирем. Мо муддати дароз намедонистем, ки вай панҷ орден дорад, ҳамчунин намедонистем, ки вай аъзои КИМ мебошад. Намоишкорӣ намекард» («Прометей», ҷ. 13, М. Молодая гвардия, 1983, саҳ. 364).

Қобилияти калони ташкилотчигии А. Т. Федин ҳангоми дар Тоҷикистон буданаш пурра зоҳир гардид. Вай аъзои доимии (ба ғайр аз даврaи таҳсил дар Академияи ҳарбии ба номи М. В. Фрунзе) органҳои роҳбарикунандаи ташкилоти партиявии республика, аз съезди муассисон сар карда вакили ҳамаи съездҳои Советҳо, аъзои Президиуми КИМ РСС Тоҷикистон буд. Федин дар кори съездҳои V, VI ва VII Умумииттифоқии Советҳо иштирок кардааст, дар съезди XV ва XVI ВКП(б) вакили ташкилоти партиявии Тоҷикистон буд.

А. Т. Фединро соли 1936 аз Тоҷикистон даъват карда гирифтанд ва то охири ҳаёти худ, ки он соли 1938 ба таври фоҷиавӣ канда шуд, дар райони автономии Синцзиян-Уйғури Хитой машваратчии ҳарбии Армияи Сурх шуда кор кард.

Тамоми ҳаёти А. Т. Федин намунаи садоқат ба кори партияи ленинӣ, вафодории бепоён ба идеалҳои олии оияндаи коммунистӣ мебошад. Меҳнаткашони республика номҳои намояндагони миллатҳои гуногунеро, ки барои бахту саодати халқи тоҷик мубориза бурдаанд, бо эҳтиром ба хотир меоранд.

**А. ВИШНЕВСКИЙ,**
**доктори илми таърих.**

# ШОИРИ ИНҚИЛОБ

**ШОИРИ халқии Тоҷикистон, лауреати Мукофоти давлатии СССР Мирсаид Миршакар яке аз онҳоест, ки таъсири азими назми инқилобии Абулқосим Лоҳутиро, ки имсол садсолагиаш васеъ ҷашн гирифта мешавад, эҳсос кардааст. Миршакар ҳанӯз дар овони мактабхониаш дар Помир бо ашъори Лоҳутӣ ошно гардид ва баъд, ҳангоме ки худ ба эҷоди шеър пардохт, бо Лоҳутӣ шахсан шинос шуд, ба мулоқоти ӯ, ки тез-тез воқеъ мешуд, мушарраф гардид. Дар китоби «Ёди ёри меҳрубон» ёддоштҳое аз рӯзгори Лоҳутӣ низ ҳастанд. Мо онҳоро бо андак ихтисор чоп мекунем, то ки хонандагон аз ҳикояти соддаву дақиқи шоири барҷаста ҳақиқати воқеии он рӯзҳоро эҳсос бикунанд, ба ҷузъиёте, ки гӯё ба он марҳила ранги махсус медоданд, диққат бидиҳанд. Кифоя аст каме сар ба гиребони тасаввур бикашем, то бубинем пойтахти навбуньёди республикаро дар солҳои сиюм, ки аз нақлиёт нишоне нест, колхозҳои навташкили атрофи шаҳрро, ки пиёда равуо мекунанд. «Бубинед, — гуфт М. Миршакар, китоберо ба ман дароз карда, — шояд ин ба насли муосир хуш ояд. Фақат ёддоштҳо хеле пештар иншо гардидаанд ва ман мехостам боз баъзе чизҳоро илова бикунам». Ана ҳамин тавр ёддоштҳои Миршакар аз он чи ки имрӯз нақш пазируфт ва аз он чи ки муддатҳо пеш иншо гардида буд, фароҳам омад.**

...ВАҚТ аҳамияти ашъори инқилобии Лоҳутиро тасдиқ кард. Кифоя аст бигӯем, ки дар Афғонистони Демократӣ бар ғазали ӯ суруде бастаанд ва онро дар сангарҳо месароянд. Танҳо як мисраи ғазалро хотирнишон мекунам: «Бандагӣ гар шарт бошад, зиндагӣ даркор нест».

Вақте дар бораи Лоҳутӣ ҳарф мезанем, бояд дар назар дорем, ки ӯ на танҳо шоири инқилобии мо, ғановатбахшандаи назми мост, инчунин бояд бидонем, ки мусофират ба Иттифоқи Советӣ, пайвастан ба рӯҳи инқилобии мардуми советӣ, аз ҷумла халқи тоҷик, андешаву шеваи ӯро нав кард. Ва ҳангоме ашъори дар Эрон иншокардаи ӯро бо осори баъди мусофираташ муқоиса мекунем, дарҳол равшан мешавад, ки революцияи социалистӣ ба шоир то чӣ андоза таъсир расондааст.

Ин бисьёр муҳим аст. Аз ин рӯ вақте мегӯем, ки Лоҳутӣ яке аз асосгузорони назми советии тоҷик аст, ман мехоҳам гӯям, ки ӯ асосгузори назми инқилобии тоҷик мебошад, зеро ба ин назм рӯҳи инқилобӣ овард, бояд дар назар дошт, ки худи шӯру шавқи инқилобии мардум дар Тоҷикистон, шиносоии шоир бо мардуми оддӣ ҳангоми сафарҳояш ба районҳо, деҳаҳо дар замони мубориза бар зидди босмачигарӣ, барои озодии занон, ташкили мактабҳои нав ба ӯ таъсири зиёд расониданд, ба шеъри ӯ болу пар бахшиданд. Маҳз аз ҳамин сабаб солҳои 30-юм дар эҷодиёти Лоҳутӣ достоне дар бораи бригадирҳо, раисони колхозҳо, ки фарзандони Рустами афсонавӣ номид, пайдо шуд.

Кадом хусусияти Лоҳутӣ муҳим буд? Шоир, чуноне ки борҳо дар суханрониҳояш қайд кардааст, худро интернационалист мешуморид. Ӯ ишора карда буд, ки шеърҳояшро на танҳо барои эрониён, тоҷикон ва форсизабонони Афғонистон, балки барои тамоми халқҳои мазлум эҷод мекунад. Мехост, ки шеъраш ба ҳама фаҳмо бошад. Аз ин хусус мактуби ӯ ба тарҷумонаш ва баъдтар ҳамсараш Ц. Бону қобили таваҷҷӯҳ аст. Вай навишта буд, ки аз хусуси тарҷума муташаккир аст, зеро ӯ барои шеърҳояш тавассути забони русӣ ба сӯи халқҳои дигари дуньё роҳ мекушояд.

Лоҳутӣ то нафаси охирин марди инқилоб буд. Ӯ ҳеҷ гоҳ намегуфт, ки инқилоб бо ҷанги гражданӣ анҷом ёфтааст. Таъкид мекард, ки инқилоб идома дорад. Ва он то даме ки мардуми ранҷбари рӯи замин дар ҳамаи қитъаҳо юғи истисморро аз худ дур накунанд, давом хоҳад кард.

Ҳамин ҷо мехостам ба як масъала таваққуф кунам. Бисьёр вақт мепурсанд, ки чаро Лоҳутӣ дар Тоҷикистон дер намонд ва ба Москва рафт. Сабабаш ин аст, ки Лоҳутӣ дар Коминтерн ва нашриёт кор мекард, ӯро лозим буд бисьёр китобҳоро, аз ҷумла адабиёти сиёсиро барои мардуми форсизабон тарҷума кунад. Ӯ қарзи худро шарафмандона адо кард. Ба фаъолияти тарҷумонӣ ҷиддӣ машғул буд, аммо ҳеҷ гоҳ кори эҷодиро фаромӯш намекард.

Муҳим аст хотирнишон бикунем, ки ӯ ба сардафтари адабиёти советии тоҷик Садриддин Айнӣ мадади калон расондааст. Маҳз ӯ ба С. Айнӣ барои навиштани мунтахаботи адабиёти тоҷик ёрӣ додааст ва пешгуфтор навиштааст. Дар рафти тайёрӣ ба ҷашни Лоҳутӣ мактубҳояш интишор ёфтанд. Маълум мегардад, ки Лоҳутиву Айнӣ асарҳои манзу-

машонро пайваста ба ҳамдигар мефиристодаанд, эродҳои якдигарро ба инобат мегирифтаанд ва таҳрир мекардаанд ва баъд аз таҳрир такроран ба ҳамдигар роҳӣ мекардаанд. Ин робита бисьёр муҳим аст. Вай барои мо, барои ҷавонон дарс аст. Чунин робита дар байни адибоне, ки барои мукаммалии асарҳои худ мекӯшанд, бояд ҷорӣ бошад.

Ана инро ҳам бояд ба назар гирифт. Ба қарибӣ баҳси ғазал ба миён омад. Масъалаи бисьёр мураккаб. Асосан гап на дар сари ғазал, на дар сари шакли он, балки дар сари мундариҷаи он аст. Баъзеҳо ҳаёҳу бардоштанд, ки чаро мо ғазал надорем. Ва ҳамин ҷо таҷрибаи Лоҳутӣ муҳим аст: ҳамаи шеърҳои аввали ӯ дар шакли ғазал навишта шудаанд, аммо ғазалҳои инқилобӣ. Онҳо хеле содда, забонашон ба халқ фаҳмо буданд, ба инқилоб, ба озодии занон даъват мекарданд. Дар онҳо ҷамъияти ояндаи коммунистӣ сутуда мешуд. Ҳақ бар ҷониби Мирзо Турсунзода аст, ки бар саволи чаро ӯ муқобили ғазал аст, ҷавоб дод: «Ман муқобили ғазал нестам, вазифаи аввале, ки пеши худ гузоштаам, ба мардум расондани андешаҳоям тавассути шеър аст. Адои ин вазифа тавассути ғазал ба ман душвор. Аз ин рӯ шаклҳои дигарро истифода мекунам. Агар ғазал нависем, бояд монанди Лоҳутӣ нависем».

Баъзе адибони ҷавон ақида доранд, ки ба ғазал умри нав бояд ато кард, вале, мутаассифона, онро танҳо ошиқона медонанд. Ҳеҷ кас ишқро манъ намекунад. То даме инсон ҳаст, он хоҳад буд. Вале инро ҳам бояд фаҳмид, ки ба дӯши адабиёт масъулияти бузург аст. Он бояд муосир бошад, ғояҳои коммунистиро ифода кунад. Ин маъное надорад, ки шеър аз даъватҳову хитобаҳо иборат гардад, балки бояд рӯҳан замонавӣ бошад. Ин аст сабақи шоирони барҷастаи мо, дар навбати аввал Лоҳутиву Турсунзода.

Мо, насли солҳои 20-уму 30-юм дар рӯҳи инқилобӣ тарбия ёфта будем ва барои мо хушбахтии бузург ҳамин буд, ки қалам доштем. На фақат ҳикояву очерк менавиштем, балки ҳамчунин мухбирони коргарӣ будем. Ба районҳо, деҳаҳо, сохтмонҳо сафар мекардему ба газетаҳо хабар менавиштем. Ва нисбати суханҳои танқидии худ хеле серталаб будем. Касеро беҳуда танқид намекардем, ҳар чӣ ки мегуфтем, борҳо баркашу ченак мекардем. Он солҳо ман дар Вахшстрой кор мекардам. Ин сохтмоне буд умумииттифоқӣ, ки мамлакат барояш 25 экскаватор харида буд (баҳри муқоиса — барои Днепрогэс ҳамагӣ 14-то харида шуда буд). Маҳз дар ҳамин Вахшстрой ман достони аввалини худ «Ливои зафар»-ро навиштам (ба ин достон И. Брагинский баҳои баланд дод ва қайд кард, ки ин аввалин достонест дар мавзӯи дӯстии халқҳо. Дар Вахшстрой тақрибан чил миллат меҳнат мекард.— Л. В.).

Рафиқони ман М. Турсунзода, Ғ. Абдулло, А. Хуш зуд-зуд ба сохтмон меомаданд. Ғанӣ Абдуло пьеса, Алӣ Хуш повесть навишт. Ҷолиб аст, ки ҳамаи ҷавонони эҷодкор бе ягон дастур вазифаи худро мефаҳмиданд, мефаҳмиданд, ки онҳо бояд анъанаҳои инқилобиро давом диҳанд. Роли асосиро дар ин шуурмандӣ А. Лоҳутӣ, ки муҳаррири рӯзномаи «Тоҷикистони сурх» буду бо мақолаҳои амиқу самимӣ дар саҳифаҳои он баромад мекард, бозида буд. Ва, албатта, асарҳои устод Айнӣ низ ба таҳаввули мо таъсир гузоштаанд.

## АЗ КИТОБИ «ЁДИ ЁРИ МЕҲРУБОН»

## БУЗУРГИИ ШОИР

Дар солҳои аввали революция Помир ҳанӯз гӯшаи дурафтодаи нимвайронаву бероҳ буд. Одамонаш ҳатто бо районҳои ҳамсояи советии худ аз бероҳӣ рафтуомад қариб надоштанд. Дар он солҳо аз Хоруғ ба Душанбе ё аз Душанбе ба Хоруғ омадан кори осон набуд. Вале дар чунин як шароити вазнин ба Помир корвонҳо меомаданд, барои меҳнаткашони навозодшуда моли саноатӣ ва озуқа меоварданд.

Дар байни чунин молҳои барои ҳаёт зарур, ки Партия ва Ҳукумати ҷавони Советӣ оварданашро чун вазифаи навбати аввал мешумурданд, ғизои рӯҳӣ, аз ҷумла адабиёти бадеӣ ҳам буд.

Муаллими мактаби ибтидоии мо, ки аз шеър каму беш бохабар буд, монда нашуда дар васфи замони нав шеър менавишт. Шеърашро ба Хоруғ мебурд ва аз он ҷо бо дасти холӣ барнамегашт. Дар яке аз чунин бозгаштҳо маҷмӯаи шеърҳои Абулқосим Лоҳутӣ «Адабиёти сурх»-ро овард. Китобро ба мо нишон дода, бонфтихор гуфт, ки аз панҷ дона китобе, ки аз марказ фиристодаанд, якеашро барои мактаби мо лоиқ диданд, чунки муаллими шумо ва шумо шогирдони боақлу одоби ӯ ҳастед. Ӯ китобро ба ман дода, фаҳмонд, ки сурудҳояшро ёд кардан лозим аст. Баъд огоҳонид, ки рӯзи ҷумъа дар бинои мактаби мо маҷлиси камбағалон гузаронда мешавад. Дар он ҷо сурудхонӣ кардан лозим аст.

...Сурудхонии мо на танҳо ба камбағалони қишлоқ ва намояндагони аз марказн вилоят омада, ҳатто ба муаллимон ҳам маъқул шуд. Дар он солҳо ҳанӯз колхоз ташкил нашуда буд, дар қишлоқ ҳам батракону камбағалон буданду ҳам миёнаҳолону давлатмандон. Бинобар он, вақте ки «Ту қадри заҳмати муздуру деҳқонро чӣ медонӣ»-ро хондем, ашк аз дидаи батракону камбағалон ҷорӣ шуд. Яке аз намояндагон дасти муаллими моро фушурда гуфт, ки ин кори хубатонро давом диҳем. Минбаъд ба маҷлисҳо, тӯйҳо ва идҳо рафта, бо фармоиши муаллими худ аввал шеърҳои ӯро, баъд шеърҳои шоирони дигарро месурудем.

Лекин як рӯз ҳодисаи «фавқулоддае» рӯй дод. Вақте ки ба тӯй рафтем, дар он ҷо эшони бонуфузеро нишаста дидем. Бо хоҳиши вай муаллими мо рафта дар паҳлӯяш нишаст. Мо, талабагон, даҳ қадам дуртар нишаста, ҳар замон дуздида-дуздида ба сӯи муаллим нигоҳ

мекардем ва интизори ишораи ӯ будем.

...Соати интизорӣ ба охир расид. Муаллим ба сӯи мо ишора кард. Мо сабуккак аз ҷо ҷаҳидем. Ҳушу гӯши мардум ба мо банд шуд. Мо аввал сурудхонӣ карда, баъд шеъри нави муаллимро, ки ба роҳбарони вилоят бахшида шуда буд, хондем. Ҳам дар чеҳраи муаллим ва ҳам дар чеҳраи эшон табассум гул кард. Муаллим шодон ба мо хитоб кард — «давом диҳед!». Ман ба пеш қадам ниҳода, шеъри Лоҳутиро, ки ин саҳар аз бар карда будам, иншод кардан гирифтам:

Доро, ки шавад хаста зи осеби саворӣ,
Даҳ духтари гулчеҳра бимоланд танашро.
Муздур, ки неъматдеҳи дорост чу мирад.
Даҳ рӯз касе нест, ки дӯзад кафанашро.
Не кас, ки диҳад луқмаи ноне ба ятимаш,
Не ҷо, ки ба хизмат бигуморанд занашро.
Бо ин ҳама, ҳар банда бигӯяд, ки худо ҳаст,
Боист, ки бо мушт бикӯбӣ даҳанашро!

Дар давоми хониш ба сӯи эшон яке бо ғазаб, дигаре бо ҳайрат, сеюмӣ бо киноя нигоҳ мекард. Муаллими мо бетоқат шуда аз ҷо хестанӣ шуд, аммо эшон бо дасташ ишора кард, ки шинад, муаллим хоҳиши ӯро ба ҷо овард. Хониш ба охир расид. Муаллим дарҳол аз ҷо хеста, эзоҳ дод, ки шеъри охирин аз они вай набуд, аз они Лоҳутист.

Душанбе. Дар мактаби партиявию советӣ мехондам, ба газета шеъру хабар ҳам менавиштам. Рӯзе, тасодуфан дар идораи газетаи «Тоҷикистони сурх» ба Лоҳутӣ, ки дар он рӯзҳо муҳаррири газета буд, дучор шудам. Салом додам. Аз ҳаяҷон дилам сахт-сахт задан гирифт. Лоҳутӣ ҳаяҷону изтиробамро ҳис карда, маро ба кабинеташ даровард, шинонд ва оромона пурсид:

— Ба мо шеър овардӣ, ё мақола, ё хушхабаре?

Ман чизе нагуфта шеърамро ба сӯяш дароз кардам. Лоҳутӣ шеърамро хонд, ҳис кардам, ки ба вай маъқул нашуд. Лекин ӯ чизе нагуфт. Аз куҷо будан ва ба чи кор машғул буданамро пурсид, баъд гуфт:

— Афсӯс, ки дар мактабатон маҳфили адабӣ нест. Мо ният дорем, ки дар назди газета маҳфили адабӣ кушоем. Қатъи назар аз ин, худатон ҳам бояд барои бардоштани маҳорати бадеии худ кӯшед. Охир шумо, ҷавонони тоҷик, бояд фахр кунед, ки чунин устодони бузург дорем, чун Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Саъдӣ, Ҳофиз. Аз онҳо омӯхтан лозим аст. Дар воқеъ «Намунаи адабиёти тоҷик»-ро, ки марди фозил ва устоди барои ҳамаи мо азиз Садриддин Айнӣ тартиб додааст, дорӣ?

— Дорам, — гуфтам ман.

— Чанд шеъре аз он хонда, аз бар кардаӣ?

— Бисьёр ҳам кам.

— Афсӯс. Хело ҳам афсӯс! Медонӣ, ҷонам, кас то чанд ҳазор шоҳбайтҳои классикҳо ва шоирони замонро аз бар накунад, шоири ҳақиқӣ шуда наметавонад. Ин ҳақиқат аст, дурӯғ нест. Баъд устод доштан лозим аст. Ҳайрон нашавед, дар ҳар кор бе устод қадам гузоштан душвор аст. Барои мисол худамро мегирам. Ба хушбахтии ман, падарам ҳарчанде, ки косибе беш набуд ба номи Ҳаким Илҳомӣ шӯҳрат ёфта, яке аз беҳтарин шоирони шаҳр ба шумор мерафт. Падарам ба ман хондан ва навиштанро ёд медод ва гоҳе, ки хеле хаста мешуд, маро пеши худаш садо мезад, ӯ шеър мегуфт ва ман менавиштам. Ин кор муҳаббати маро ба шеър ва шоирӣ меафзуд. Ман ҳам аз падар пинҳон шеърнависӣ мекардам. Вақти бисьёре гузашт. Рӯзе «осор»-и ман ба дасти падарам меафтад. Падарам онҳоро хонда, бо меҳрубонӣ маро айб кард, ки чаро аз ӯ пинҳон доштам. Ман бисьёр шарм кардам, лекин падарам маро насиҳат кард, ки ин қувваро то мумкин аст бештар ба кор барам. Барои ин беҳтарин осори шоирони бузургро омӯзам ва дар маҳфилҳои адабӣ фаъолона иштирок кунам. Дар он солҳо ман ҳамааш шуда 9—10 сола будам. Ба ҷо овардани насиҳатҳои падарам сабаб шуданд, ки ба қатори шоирон дароям ва бо қаламн худ ба халқу ватанам хизмат кунам. Ман умедворам, ки ту ин насиҳатҳои маро фаромӯш намекунӣ ва ба дӯстонат ҳам аз номи ман мерасонӣ....

Дар сохтмони Вахш кор мекардам, рӯзе маро ва муҳаррири газетаи «Ударник Вахшстроя» Ляховичро ба комитети партиявии сохтмон даъват намуда, фаҳмонданд, ки баъд аз ду рӯз ба сохтмон шоири инқилобии Шарқ Лоҳутӣ меояд. Дар ҳар ду газета сурат ва шеърҳои ӯро чоп кунед. Мо ин супоришро ба ҷо овардем ва инчунин ман як шеъри таъҷилӣ навиштам, ки дар он хизматҳои Лоҳутӣ баён карда мешуд. Дорошев ном коркуни идора онро ба забони русӣ тарҷума кард ва баъд он шеър дар ҳар ду газета дарҷ шуд.

Сохтмончиён Лоҳутиро гарму ҷӯшон пешвоз гирифтанд. Шоир дар ду-се ҷой баромад кард. Шеър хонд, ба забонҳои тоҷикӣ, ӯзбекӣ, русӣ нутқ эрод кард ва дар охир гуфт, ки дар сохтмони шумо намояндагони тамоми халқҳои Иттифоқи тавонои Советии мо ва инчунин коргарони хориҷӣ ҳам кор карда истодаанд. Ба ман чунин менамояд, ки дар маҷлиси бузурги Коминтерн баромад карда истодаам. Чӣ қудрати аҷибе доранд ин большевикон! Империализм барои забт ва бадбахт кардани халқу миллатҳои мазлум ҷанг бурда истодааст. Большевикон бо харобазорҳо барои хушбахтии халқҳо мубориза мебаранд...

Лоҳутӣ маро шинохт. Офаринбод кард, ки аз шаҳр ба сохтмон омадаам. Ман шеърамро ба ӯ нишон додам. Вай онро аз назар гузаронд.

— Инро, — гуфт, — ба ман бахшидаӣ, бисьёр хуб, лекин бигузор онро дигарон хонанд. Ман мехоҳам шеъреро, ки

ба бинокорони социализм дар дарвозаи Шарқ бахшидаӣ, хонам. Охир, ту шабу рӯз бо онҳо ҳастӣ ва онҳоро аз дигарон дида беҳтар мешиносӣ.

Ман фаҳмондам, ки дар бораи дӯстӣ ва бародарии халқҳо ва ёрии бародаронаи онҳо ба халқи тоҷик достон навишта истодаам. Лоҳутӣ хурсанд шуд ва дасти маро фишурда, бо мамнуният гуфт:

— Ин мавзӯъ хеле муҳим аст. Ман туро пешакӣ табрик менамоям ва умедворам, ки достонатро дар моҳҳои наздик мехонам.

Дар охир устод ба ман маслиҳат дод, ки дар сохтмон намояндагони халқҳо ва миллатҳои бисьёре зиндагӣ ва кор карда истодаанд.

— Ин кор барои ту мактаби олист. Ту хуб медонӣ, ки барои асари бадеӣ ду чиз асосанд, — яке забон ва дуюм ғоя. Барои ба даст даровардани ин ду чиз ҳамеша дар байни халқ ва ҳамсӯҳбат бо халқ бош.

Лоҳутӣ ғамхори адабиёт ва адибони ҷавони тоҷик буд.

— Тоҷикистони әҳьёгардида, — мегуфт вай, — бояд барои Шарқи хориҷӣ василаи тарғиботи бартарии усули социалистӣ шавад ва ба халқи ситамдида раҳнамоӣ кунад. Барои ин адабиёт аслиҳаи тавоноест.

Дар яке аз ҷамъомадҳои нависандагон баромад карда, бо иштиёқу ҳаяҷоне гуфт:

— Дирӯз дар ҳамин ҷо рафиқ Бруно Ясенский моро табрик намуд. Нутқи ӯ як кори бадеии дурахшоне буд. Ман бо шумо дар ин бора мубодилаи афкор карданӣ будам: чи кор кардан лозим аст, ки дар Тоҷикистони мо ҳам, дар байни ҷавонон монанди Бруно Ясенский нависандагони баландистеъдод ба камол расанд ва асарҳои бадеии хушсифат эҷод карда шаванд. Халқи тоҷик, хушбахтона аз гузашта мероси бузурге гирифтааст, ин мерос осори Фирдавсӣ, Саъдӣ, Умари Хайём ва даҳҳо адибони забардасти мо мебошанд. Шоҳкориҳои ин бузургон натиҷаи меҳнат, натиҷаи кори дуру дарозест.

Такроран мегӯям, ки шоҳкории бузургони мо натиҷаи меҳнат ва кори дуру дарози онҳо мебошад. Сабаби қафомонии адабиёти мо дар он аст, ки на ҳамаи ҷавонони мо барои такмили маҳорати худ мекӯшанд....

Дар он солҳо доир ба шаклу мазмун ва истифода аз забони халқ баҳсу мунозира мерафт. Яке шаклро, дигаре мазмунро ва сеюмӣ ягонагии шаклу мазмунро бартару дуруст медонист. Забони гуфтугӯи халқӣ гуфта, ҳар касе забони маҳалли худро таъриф мекард. Бо чунин шахсон устодони мо Садриддин Айнӣ ва Абулқосим Лоҳутӣ бераҳмона ва якдилона мубориза мебурданд. Лоҳутӣ мегуфт, ки меҳнаткашони тоҷик, ки бо забони Фирдавсӣ гап мезананд, бояд адабиёте дошта бошанд, ки на танҳо аз ҷиҳати мазмун, балки аз ҷиҳати шакл низ тавонанд бо ин фахр намоянд. Шаклу мазмун дар адабиёт ҷону тананд, ҳар ду баробарҳуқуқ ва яке бе дигаре ҳеҷ аст. Дар адабиёти мо мазмун ҳанӯз побанди шакл мебошад ва ин аз бетаҷрибагии мо рӯй медиҳад. Рост аст, ки адабиёти мо бояд аз ҷиҳати шакл миллӣ ва аз ҷиҳати мазмун социалистӣ бошад. Аммо шакли он ҳам набояд шакли калимаи шахшудамондае бошад. Дар баробари ин, ба ҳар чизе, ки садҳо сол пеш навишта шудааст, набояд кӯр-кӯрона сари таъзим фуруд оварем. Мо ҳақ надорем дар гирди адабиёти социалистии худ аз шакли миллии кӯҳнашуда садди чин барпо намоем.... Бовар мекунам, ки адабиёти советии мо на танҳо мазмунан нашъунамо мекунанд, балки шакли миллии худро низ инкишоф дода, ба сӯи қуллаҳои нави эҷодӣ хоҳад рафт.

Устод таъкид мекард, ки мо бояд дар асоси шеваҳои халқии забони тоҷикӣ як забони маҳкам ва зебои адабии тоҷик ба вуҷуд оварем. Инро ҳам дар назар доштан лозим аст, ки адабиёти халқ қасри олист, аммо вай монанди ҳар як иморате ба таҳкурсӣ мӯҳтоҷ аст. Таҳкурсии адабиёт савод аст.

Аз омадани устод Лоҳутӣ ба Сталинобод истифода бурда, дар колхози ба номи Лоҳутӣ, ки дар қишлоқи Шоҳмансур воқеъ буд, шаби адабӣ ташкил кардем. Мирзо Турсунзода, Абдусалом Деҳотӣ барои гузарондани корҳои ташкилӣ пешакӣ ба он ҷо рафта буданд. Ба ман супурданд, ки ба устод роҳбалад шавам.

Дар соати муайяншуда ба меҳмонхона, ба назди устод рафтам. Устод дар берун интизори ман буд. Чун маро дид, бо чеҳраи хандон ба истиқболам қадам гузошт. Вақте ки наздик омадам: «Ту шакарзода наӣ, балки шакар зодаи туст», гуфту даст дароз кард. Дасти маро сар надода пурсид:

— Пиёда?

— Пиёда!

— Чунки номи амалат «котиб» аст, агар «директор» мебуд, соҳиби мошин мебудӣ! — инро гуфта устод хандид ва — айбе надорад, — гуфт, — ҳардуи мо ҷавонҳои бардам ҳастем, пиёда гаштан барои мо аз фоида холӣ нест.

Вақте ки ба колхоз расидем, раиси колхоз Саъдуллоев, ки марди шонавасеъ, қадбаланду тануманде буд, омада Лоҳутиро оғӯш кард, гаштаю баргашта бӯсид ва баъд гилаомез гуфт:

— Падари мӯҳтарам, чаро пиёда омадед? Чаро ба ман хабар надодед, ки асп фиристонам?

Лоҳутӣ бо завқ хандид.

Сари ҳавз мардуми бисьёре ҷамъ шуда буд. Турсунзода ва Деҳотӣ шеърхонӣ мекарданд. Одамон ба ҳурмати шоир аз ҷо хестанд. Лоҳутӣ, ки аксарияти онҳоро мешинохт, дастҳояшонро мефушурд, ҳолпурсӣ мекард, баъд хоҳиш кард, ки одамон шинанд. Раис ба Лоҳутӣ ҷой нишон дода, ба нишастан таклиф кард. Лоҳутӣ бо ишораи даст фаҳмонд, ки лозим нест ва ба сухан даромад:

— Бародарони азиз, қасам ба ҷони

шумо, ҳар боре ки ба колхози шумо меоям ва чеҳраҳои хандону муваффақиятҳои тоза ба тозаи шуморо мебинам, беихтиёр гузаштаи хеле дуре ба хотир меояд. Дар айёми ҷавониам, дар Эрон бори аввал калимаи «тоҷик»-ро дар шеъри Саъдӣ дидам. Чун маънои ин калимаро надонистам, дар ҷустуҷӯи он ба китобҳои луғат муроҷиат кардам. Дар китобе навишта шуда буд: «тоҷик номи қабилаест, ки як замон вуҷуд доштааст», дар луғатҳои туркӣ ба маънои форс ҳам омадааст. Лекин, вақте ки ба Иттифоқи Советӣ омадам, ба ман бо телефон хабар доданд, ки раиси комитети революционӣ ва саркотиби Бюрои ташкилотии Партияи Коммунистии Тоҷикистон мехоҳад маро бубинад. Бо шунидани калимаи «Тоҷикистон» хурсандона як қад аз ҷо паридам, ба рақс даромадам, шодии маро ҳад набуд. Охир, дар луғатҳо кадом як бешарафе навиштааст, ки «тоҷик номи қавмест, ки як замон вуҷуд доштааст...». Акнун маълум шуд, ки халқи «як замон вуҷуддошта» ва як замон аз ҳаёти сиёсӣ маҳрум — дар Иттифоқи Советӣ мавҷуд, зинда ва на танҳо зинда, балки аз ҷиҳати сиёсӣ халқи мустақили муташаккиле шудааст, халқе шудааст, ки барои инкишофи иқтисодӣ ва маданиии худ асос ва имконияти том дорад. Илова бар ҳамаи ин, Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Саъдӣ, Ҳофиз асарҳои ҳамешазиндаи худро бо забони ҳамин халқ навиштаанд. Қасам ёд карда, ба хизмати халқи озоди тоҷик камар бастам ва Тоҷикистонро Ватани худ баргузидам. Ман хато накардам. Халқи азизи тоҷик наҷиб, заҳматдӯст, ҳақшинос ва қадрдон аст. Ман то зиндаам лутфу меҳрубониҳои шуморо аз ёд намебарорам...

Баъд, Лоҳутӣ монда нашуда шеъри бисьёре хонд ва дар бозгашт гуфт, ки маро бубахшед, ки вақти шуморо ҳам гирифтам. Ман масти дидори дӯстонам будам.

Таҳиягари материал
**Л. ВИКТОРОВ.**

# ТЕАТРИ ИНТЕРНАЦИОНАЛИСТ

*Театри давлатии драмаи русии дорои ордени Дӯстии халқҳо ба номи В. Маяковский 50-сола шуд.*

**Тарҷумаи ҳоли эҷодии узви Иттифоқи нависандагони СССР, драманигор ва таҳиягар Феликс Мастибекович Тошмуҳаммадов бо Театри давлатии драмаи русии ба номи В. Маяковский алоқаи ногусастанӣ дорад. Ӯ ҳамчун режиссёр таи солҳои кор дар ин театр қариб панҷоҳ пьесаро ба саҳна гузошт. «Соати бурҷи Кремль»-и Н. Погодин, «Маша»-и А. Афиногенов, «Шамшери Дамокл»-и Н. Ҳикмат, «Қиссаи Иркутск»-и А. Арбузов аз ин силсила ҳастанд, ки дар ҳаёти театрии Тоҷикистон падидаи намоёне гардиданд. Дар саҳнаи ин театр нахустин бор пьесаҳои худи ӯ: «Трансваль дар оташ», «Дараи дарьёи кабуд», «Меҳмон аз Помир ё мӯъҷиза дар меҳмонхона», «Мазҳакаи афсонавӣ» аз рӯи асарҳои В. Маяковский ва ғайра ба саҳна гузошта шуданд. Ф. Тошмуҳаммадов чун мунаққид доири масъалаҳои театр ва драматургия даҳҳо мақола навиштааст. Китобҳои ӯ дар нашриётҳои ҳам маҳаллӣ ва ҳам марказӣ чоп шудаанд. Ин мақола ба ҷашни «тиллоӣ»-и театр доир аст.**

РЕВОЛЮЦИЯИ Кабири Социалистии Октябрь дар баробари тағйироти куллии социалӣ барои оммаи васеи халқ шароит фароҳам сохт, ки бо тамоми ганҷинаҳои маданият ошно шавад. Халқҳое, ки собиқ ҳатто хатту алифбо надоштанд, ба ташаккули маданияти миллии худ пардохтанд. Ҳамин тариқ дигаргсозиҳои социалӣ ва маданӣ дар як ҳангом ба вуқӯъ пайваста, якдигарро пурра мекарданд, чунки бидуни маънавиёти баланд, ки аз сарчашмаи маданият об мехӯрад, дигарсозиҳои социалӣ низ имконнопазиранд.

Халқи тоҷик, ки дорои маданияти ғании ҳазорсола аст, то Октябри Кабир театри муосир надошт. Интиҳои солҳои 20-ум ва ибтидои солҳои 30-юм дар Душанбе ва Ленинобод нахустин театрҳои миллии драма пайдо шуданд ва 7 ноябри соли 1937 театри русӣ дар Душанбе бо спектакли «Замин»-и Н. Вирта пардаи худро боз кард. Театр тамошогарони пойтахти навободи республикаро бо осори классикаи рус ва ҷаҳонӣ, бо пьесаҳои драманависони советӣ ошно намуда, ба партия дар ташаккули маданияти маънавӣ фаъолона ёрӣ медод.

Дар байни тамошогарон, ки ҳар шомгоҳон толори театрро пур мекарданд, нигорандаи ин сатрҳо, ки он ҳангом бача буд, низ ҳузур дошт ва гумон намекард, ки минбаъд ҳаёти ӯ бо ин коллектив пайванд хоҳад шуд. Бинобар ин барои ман ин ҷашн танҳо саҳифаҳои таърихи 50-солаи театр нест, балки ҳамчунин ҷашни ҳаёти ман аст. Ҳаёте, ки саршор аз мулоқотҳо бо бисьёр ҳунарпешагони олиҷаноб аст, ки комьёбии даҳҳо, хато кардам, садҳо спектаклро таъмин кардаанд.

Асоси театрро хатмкардагони студияи таҳиягар ва ҳунарпешаи баруманди советӣ Алексей Дикий ташкил доданд. Ин ба ҷиҳате ҷолиби таваҷҷӯҳ буд, ки онҳоро як мактаб, як мақсаду маром ва, албатта, ғайрату оташи ҷавонӣ муттаҳид мекард. Вазифаи асосии коллективи ҷавон ин буд, ки аз маданияти рус дар республикаи миллӣ паёмоварӣ кунад. Аммо вазифааш бо ин маҳдуд намешуд. Коллектив дар арзи панҷоҳ сол

саъй варзид, ки тамошогари худро дар рӯҳи интернационализм тарбия кунад. Ҳатто репертуари нахустин мавсимҳо классикаи рус ва ҷаҳонӣ, драматургияи республикаҳои бародарро фаро мегирифт. Коллектив бо ҳунарпешагони театри тоҷикии ба номи А. Лоҳутӣ ҳам аҳду паймони дӯстӣ барбаст.

Солҳои аввал Хонаи офицерон барои аҳли театр хонаи худӣ гашт. Дар толори он ҳамаи ононе, ки ба спектакльҳои «Охиринҳо» ва «Дар қаър»-и М. Горький, «Шӯҳрат»-и В. Гусев, «Гунаҳкорони бегуноҳ», «Гургон ва гӯсфандон», «Духтари бебисот» ва «Ҷангал»-и А. Островский, «Мувоҷиҳа»-и бародарон Тур ва И. Шейнин, «Шикаст»-и Б. Лавренёв ва «Рабудани Елена»-и Вернейль дил ниҳода буданд, намеғунҷиданд. Ҳунарпешагонро дар кӯчаҳо мешинохтанд ва бисьёре аз онҳо маҳбуби умум гаштанд. Бояд дар ёд дошт, ки солҳои пеш аз ҷанг дар бораи телевизион касе чизе нашунида буд, рақобати имрӯзаи телевизион ва театр низ вуҷуд надошт ва театр дар ҳаёти маънавӣ роли калон мебозид.

Муваффақияти намоишҳо бо номи ҳунарпешагоне, аз қабили А. Миропольская, Г. Степанова, Е. Чистова, М. Волина, В. Ланге, Н. Волчков, С. Якушев, Г. Менглет, О. Солюс, П. Беляев, А. Бендер, А. Ширшов, Н. Лепик, О. Якунина — асоси студияи А. Дикий — марбут буд. Баъди чанд сол ба труппа О. Смирнова, А. Иванов ва Ф. Столешников ҳамроҳ шуданд. Ҳар кадоме аз эшон дар ташаккули театр, ки соли 1940 номи В. Маяковскийро гирифт, саҳме гузоштанд. Ваҷҳи навпардозиҳо дар саҳна ба номи шоир — мунодии оташқалби инқилоб мушарраф шуд.

Коллектив дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳаёти пурҷӯшу хурӯше дошт. Спектакльҳо ба ҷои якуним—ду моҳ дар 10—12 рӯз ба намоиш таҳия мешуданд. Театр интизори пьесаҳои доири ҷанг нагашта, спектакльҳои якпардагии «Хуни халқ»-и Е. Шатров, «Баъди ҷанг»-и В. Квасницкий ва «Моҳигирзане аз соҳил»-и Л. Левинро ба саҳна мегузошт.

Чун ин гуна пьесаҳо таълиф шуданд, театр дафъатан ба онҳо рӯ овард. Спектакльҳои «Фронт»-и А. Корнейчук, «Истило»-и Л. Леонов, «Платон Кречет»-и А. Корнейчук, «Одамони рус»-и К. Симонов дар ҳаёти театр ва ҳаёти ҷамъияти шаҳр низ воқеаи калон шуданд. Ҳунари режиссёрҳо сайқал ёфт, маҳорати ҳунарпешагон афзуд. Ин солҳо театри мо бо Театри мазҳакаи Ленинград, ки ба сабаби эвакуация дар Душанбе фаъолият дошт, дӯстию ҳамкории зиёде пайдо кард. Арбоби барҷастаи театри советӣ, саррежиссёри Театри мазҳакаи Ленинград Н. Акимов спектакли «Фронт»-ро басо мӯҳташам ва ҳайратбахш ба саҳна гузошт. Дар ин спектакль ҳамроҳи актёрони рус дӯстонашон — артистони Театри драмаи тоҷикии ба номи А. Лоҳутӣ ҳунарнамоӣ карданд. Ин ифодаи дурахшони ҳамбастагии бародарона, дӯстии халқҳо ва зуҳури ҳақиқии интернационализм буд. Нақши Гомелауриро артисти халқии РСС Тоҷикистон А. Раҳимов ва нақши Шейметовро артисти хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон Ш. Қиёмов иҷро карданд. Бояд гуфт, ки солҳои пеш аз ҷанг ҳам дар спектакли «Павел Греков» як гурӯҳ ҳунарпешагони тоҷик ширкат варзида буданд. Дар ин амр хидмати артисти халқии республика В. Ланге калон аст, ки солиёни дароз сарвари театр буда, як силсила спектакльҳои баландсанъатро ба саҳна гузоштааст.

Солҳои ҷанг коллектив ба мавзеъҳои дурдаст, ба посбонгоҳҳои сарҳадбонон, ба пунктҳои даъват ва госпитальҳо сафар карда, спектаклу концертҳо намоиш дода, бо ҳамин кори азими сарпарастиро ба субут мерасонд. Ветеранҳои театр номаҳои сегӯшаро аз фронт, ки тавассути онҳо сарбозони маҷрӯҳ баъди бозгашт аз фронт шукру сипоси худро ба ҳунарпешагон ифода мекарданд, чун ёдгории бебаҳо нигоҳ медоранд.

Боз як зуҳуроти равшани интернационализм театри фронтӣ буд, ки артистони филармония, театрҳои ба номи Лоҳутӣ ва Маяковскийро дар бар мегирифт. Ба театр Г. Менглет ва А. Бендер аз театри ба номи В. Маяковский сарварӣ доштанд. Ба театр ҳунарпешагони намоён Г. Степанова, М. Волина, В. Королёв ва О. Митяшина дохил мешуданд. Театр барномаи худро дар бисьёр фронтҳо намоиш дод ва ҳар ҷое ки сафар мекард, чашми ҷанговарон аз шодию сурур барқ мезад, чунки ҳунарпешагон ба хандақҳо ҳарорат ва муҳаббати Тоҷикистони ба чашм дуру ба дил наздикро мебурданд.

Солҳои баъди ҷанг дар репертуари театр чунин пьесаҳои драманигорони советӣ мақоми асосӣ доштанд: «Барои баҳрнавардон»-и Б. Лавренёв, «Разведкаи пурвусъат»-и А. Крон, «Масъалаи русӣ»-и К. Симонов, «Истило»-и Л. Славин, «Қалъае дар Волга»-и И. Кремлёв, «Илья Головин»-и С. Михалков, «Бронепоезди 14—69»-и В. Иванов, «Макар Дубрава»-и А. Корнейчук, «Соати бурҷи Кремль»-и Н. Погодин, «Фоҷиаи оптимистӣ»-и Вс. Вишневский. Намоиши «Фоҷиаи оптимистӣ», ки онро артисти халқии республика Л. Ицков ба саҳна гузошт, комьёбии калон гардид, чунки спектакли ҳаққан навоварона буд. Нақши асосиро актрисаи бағоят ҷолиб Е. Рогулина, ки нав ба театр даъват шуда буд, иҷро мекард, ки характери коммунист-ленинчии асилро офарид. Дар нақши Алексей М. Закруткин ҳунар нишон дод ва ин ҳунари аввалини ӯ дар саҳнаи театри мо буд. Минбаъд ҳардуи онҳо ба унвони баланди артисти халқии республика сарфароз гаштанд, дар труппа мақоми устувор пайдо намуда, даҳҳо роли гуногунро бозӣ карда, ҳар бор образҳои дурахшони бадеиро офариданд. Онҳо зиёиёни олимаданият ва пурмутолиа буданд ва ин бори дигар он ақидаро тақвият медиҳад, ки соҳибистеъдоди ҳақиқӣ бояд пурдон ва огоҳ бошад.

Солҳои 50-ум ва 60-ум дар театр режиссура ба зиммаи В. Ланге, А. Герр,

Л. Бочавер ва дигарон буд. Театр соли 1957 дар Даҳаи адабиёт ва санъати тоҷик дар Москва муваффақона ширкат варзид. «Фарзандони офтоб»-и М. Горький, «Ҳаммом»-и В. Маяковский, «Фоҷиаи Усмонов»-и М. Миршакар, «Шӯҳрати нек»-и М. Рабиев намоиш дода шуданд. Мунаққидони Москва ин спектакльҳоро басо хайрхоҳона истиқбол карданд. Хусусан ҷолиби диққат буд, ки театри русӣ ду спектакльро аз рӯи пьесаи муаллифони маҳаллӣ бори аввал намоиш дод. Ҳунарпешагони руси тоҷикистонӣ характери қаҳрамонони худ — тоҷиконро бо муҳаббати зиёд ва хеле мӯътамад офариданд.

Мурочиати коллектив ба драматургияи миллӣ минбаъд ба ҳукми анъана даромад. Театр на фақат паёмовари маданияти рус дар республика, балки ҳамчунин тарғибгари беҳтарин намунаҳои драматургияи миллӣ на танҳо дар республика, балки ҳамчунин дар Москва, Ленинград ва ҳангоми сафарҳои ҳунарии зиёд ба республикаҳои бародар гардид.

Дар баробари беҳтарин асарҳои драматургияи рус ва советӣ, аз қабили «Хиёбони Ленинград»-и И. Шток, «Садоқат»-и Н. Погодин, «Қиссаи Иркутск» ва «Писари гумшуда»-и А. Арбузов, «Падари худро эҳтиром кун»-и В. Лаврентьев ва «Оҳанги Варшава»-и Л. Зорин дар театр ҳамроҳи муаллифон пьесаҳо офарида шуда, баъд аз рӯи онҳо чунин спектакльҳо намоиш дода мешаванд: «Достони Бибизайнаб»-и С. Саидмуродов, «Ишқ ва шамшер»-и А. Қаҳҳорӣ, «Оғоз»-и Ш. Қиёмов, «Бахт чист»-и Р. Ҳодизода, «Шифокори бузург»-и С. Улуғзода ва В. Виткович, «Фармони ҳарбӣ»-и А. Ғаффоров ва П. Чумаченко, «Дараи дарьёи кабуд» ва «Мӯъҷиза дар меҳмонхона»-и Ф. Тошмуҳаммадов, «Арӯси нохонда»-и Н. Исломов ва Ю. Нестеренко, «Хаёлпараст»-и С. Сафаров, «Об — рӯшноӣ»-и М. Хоҷаев. Бешубҳа, дар ин боб режиссёрони театр хидмати шоёне анҷом доданд, ки ҳамроҳи муаллифон ҷиҳати такмили асарҳо кор мекарданд. Хусусан хидмати ветерани театр, артисти халқии республика В. Лангеро, ки солиёни дароз сарварии коллективро ба дӯш дошт, зикр кардан зарур аст. Ӯ драмаи халқии қаҳрамонӣ «Достони Бибизайнаб»-ро ба саҳна гузошт. Тамоми труппа ба ин спектакль банд буд, бисёр характерҳои пуробутоб ва хотирнишин офарида шуданд, албатта, дар маркази тамоми амалиёт худи Бибизайнаб қарор дошт, ки онро Е. Аргуновская басо ҷолиб бозӣ кард.

Ман ҳангоми таҷассуми саҳнавии пьеса роҷеъ ба мутафаккир, донишманд ва шоири бузург Абӯалӣ ибни Сино бо С. Улуғзода бо шавқи саршор ҳамкории эҷодӣ доштам. Спектакль ба ифтихори ҳазорумин солгарди зодрӯзи ин нобиғаи миллати тоҷик ба саҳна гузошта шуд. Барои иҷрои нақши асосӣ ҳунарпешаи театри ба номи А. Лоҳутӣ Ҳ. Гадоев даъват гардид. Ҳамин тариқ ин спектакль гӯё ки аз умқи маданияти тоҷик сарчашма мегирифт, зеро мусаннифи пьеса драманигори маъруфи тоҷик асту иҷрокунандаи нақши асосӣ актёри боистеъдоди саҳнаи тоҷик. Иҷрои нақши шахсияти таърихие, ки номи ӯ рамзи адабу фарҳанг аст, бағоят шавқангез ва мушкил мебошад. Коллектив ба Ҳ. Гадоев ёрӣ расонд, ки лаҳну оҳанги забони русиро фаро гирад ва ин забон барои ӯ мисли забони модарӣ бошад. Ранҷ ганҷ бор овард. Спектаклро аҳли ҷамъият ва тамошогарони республика хуш пазируфтанд, он ҳангоми сафари ҳунарӣ ба шаҳрҳои Барнаул ва Новосибирск намоиш дода шуд ва як навъ шиносномаи санъати республика гардид.

Ба шарафи 100-умин солгарди зодрӯзи С. Айнӣ спектакли «Бахт чист»-и Р. Ҳодизода (таҳиягар — Р. Нагорничных) намоиш дода шуд. Спектакль аз муколамаи Айнии ҷавон ва мулло Қамар оғоз меёфт, ки дар он дарҳол қувваҳои мутақобил зоҳир мешуданд, ду идеология муқобили ҳам қарор доштанд: ақидаи ислом, ки инсон наметавонад дар рӯи замин хушбахт бошад ва ақидаи шоир, ки хилофи он аст ва моломол аз тараннуми ҳаёт ва саодати заминист. Спектакль бо воситаҳои тобноки театр чунин андешаро илқо месохт: қаҳрамоне, ки орзуву омоли халқро фаҳмидааст, бо халқ ҳамқисмат хоҳад шуд. Айнии деҳқонзода бо халқ хунпайванд буд ва манфиати ӯро дарк мекарду ҳимоя менамуд. Дар ин спектакль ҳунарпешагон В. Князев ва В. Таныгин — иҷрокунандагони нақши Айнӣ — маҳорати калон нишон доданд. Дар спектакль вазъи ҳаёти ҷамъиятии Бухорои аввали асри XX нағз ифода ёфта буд. Спектакль ҳодисаи муҳими ҳаёти ҷамъиятии пойтахти республика гардид ва онро тамошобинони шаҳрҳои Тошкенту Новосибирск гарм истиқбол карданд.

Спектакльҳои «Хаёлпараст»-и С. Сафаров ва «Тӯфон»-и Ғ. Абдулло ва Ш. Қиёмов (саҳнагузор В. Ланге) низ самари ҷустуҷӯ буданд. Коллективи театр барои иштирок дар спектакли «Тӯфон» боз ҳампешагони худро аз театри тоҷикӣ даъват кард. А. Муҳаммадҷонов ва Ҳ. Гадоев нақшҳои хотирнишоне офариданд.

Театр ба офариниши образи ҳамзамон, дар навбати аввал, образи коммунист доимо таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир менамуд. Мисол, дар спектакльҳои «Кори шахсӣ»-и А. Штейн, дар нақши асосӣ М. Закруткин, «Сафири фавқулодда»-и А. ва П. Тур, ки дар он образи дурахшони коммунистзани достонзеб А. Коллонтайро артисти халқии республика Г. Савельева офарид, «Фоҷиаи оптимистӣ»-и Вс. Вишневский, дар нақши комиссар Е. Рогулина, «Ҳалокати эскадра»-и А. Корнейчук, ки дар он нақши комиссарро А. Гребенников ҷолиб бозӣ кард, «Мо имзокунандагон»-и А. Гельман, дар нақши Девятов, ки коммунисти куҳансол фронтчӣ, инсони устуворақида аст, артист К. Краснухин ҳунар нишон дод. Бешак, Ленинномаи мо комьёбии махсус гардид: «Соли пуртӯфон»-и А. Каплер, «Сеюм достони муассир» ва «Соати бурҷи

Кремль»-и Н. Погодин; ба пьесаи охирин театр се маротиба рӯ овард. Спектаклҳои доир ба мавзӯи Ленин даставвал ба шарофати бозии Н. Волчков бо муваффақият ноил шуданд. Солиёни дароз лозим буд, ки ҷавоне аз атрофи Москва ба мақсади олии худ бирасад. Ин ҷавон охири солҳои бисту аввали солҳои сӣ аз рӯйдодҳои пуршӯри театрҳои Москваи он давр бархӯрдор мегардид, на танҳо аз муаллимони бевоситааш А. Дикий ва В. Топорков, балки аз бисьёр устодони намоёни саҳна низ таълим мегирифт, асарҳои ононро таҳлил мекард, бозии якеро бо дигаре муқоиса менамуд, «кӯлвори ақл»-и худро пур мекард, то сипас, бо мурури айём ба мартабаи устодӣ бирасад. Н. Волчков бозӣ намекунад, балки ҳар шабҳангом бо ҳаёти қаҳрамонони худ умр ба сар мебарад. Дар таи 50 сол ӯ чӣ миқдор нақшҳое иҷро кардааст! Ҳам Федя Простаков аз «Фарзандони офтоб»-и М. Горький, ҳам Победоносиков аз «Мазҳакаи афсонавӣ» аз рӯи осори В. Маяковский, ҳам профессор аз пьесаи муаллифи югославӣ «Ковиш дар осмон», ҳам Оргон аз «Тартюф»-и Мольер, ҳам А. Ким аз «Ҳокимияти зулмат»-и Л. Толстой. Ҳамаи онҳоро ном бурдан душвор... Н. Волчков ҳоло ҳам марди роҳ аст, меҷӯяд ва бисьёр мутолиа мекунад. Ӯ аз тоифаи истеъдодмандон аст, пайваста худро такмил медиҳад. Ӯ ҳар бор ба репитицияи спектакли нав пардохта, гӯё ки аз нав роҳгаштанро ёд мегирад, ҷустуҷӯ мекунад ва хурдтарин ҷузъиётро месанҷад. Фараҳбахш аст, ки таҷрибаи ғании худро дастраси ҳамкорон, хусусан ҷавонон мекунад.

Солиёни дарозе роҳбарии қисми мусиқии театрро А. Е. Резников ба ӯҳда дошт. Ба шарофати ӯ спектклаьҳои мо рангубори нотакрори мусиқӣ мегирифтанд.

Соли 1970 дар назди театр студияи театрӣ таъсис ёфт, ки омӯзгорони он таҳиягарон, артистони асосии театр ва мутахассисони аз Москва даъватшуда буданд. Ба кори студия Н. Волчков низ диққати калон медод. Студияи моро баъди се сол бисту чаҳор актёр хатм карданд. Онҳое, ки дар худи театр ба кор шурӯъ намуданд, дар труппа мақоми устувор пайдо карданд ва асоси насли миёнаи театрро ташкил дода, асарҳои шавқангезе эҷод карданд. Л. Витт дар спектаклҳои «Мо, имзокардагон», «Цилиндр» ва «Мазҳакаи афсонавӣ» ҳунари хуб нишон дод, маҳорати Т. Қӯзиаҳмадова дар спектаклҳои «Патефони коғазӣ», «Арӯси нохонда», «Шоҳзодаи хурдак» равшан исбот шуд, А. Гетман, ки дорои қиёфаи хуш ва маҳорати таваҷҷӯҳ ба ҷузъиёти характер аст, дар «Ҷои даромаднок», «Муфтхӯрон», «Фармони ҳарбӣ» ва «Ҳалокати эскадра» хуб бозӣ кард, Я. Эльяшевич дар спектаклҳои «Мо, имзокардагон», «Хостгорӣ», «Мазҳакаи афсонавӣ» ба муҳаббати тамошогарон мушарраф шуд. Ҳ. Бектимирови хушандом ва хеле меҳнатдӯст образи дурахшони Присыпкинро дар «Мазҳакаи афсонавӣ» ба вуҷуд овард ва дар спектакли «Бахт чист?» ғайримуқаррарӣ бозӣ кард. Ташаккули эҷодии номбурдагон аз бисьёр ҷиҳат ба туфайли ғамхории насли калонсол сурат гирифт, дар оянда онҳоро меҳнат ва хурсандии зиёде нигарон аст. Дар хусуси иштирокгарони асосии театр — актёрҳо дар як мақолаи хурд сухан гуфтан хеле душвор аст. Дар тӯли панҷоҳ сол чандин насл иваз шуд. Вале ман номи баъзе аз ононро ёд накарда наметавонам. Ғайри фамилия баъзе тафсилоти эҷодиёташонро низ зикр мекунам, чунки дар солҳои гуногун онҳо симои театрро муайян мекарданд, ҷону дили спектаклҳо буданд ва тамошогарон маҳз барои дидани бозии онҳо ба театр меомаданд.

Майя Волина дар даҳсолаи якум қаҳрамони театр буд, ин зани нозанин, ки мӯи ғулии хурмоӣ дошт, ба қудрати камназире соҳиб буд, ки ҷаҳони ботиниро амиқ таҷассум созад. Ҳоло дар Москва зиндагӣ карда, муваффақона драманигорӣ мекунад.

Георгий Менглет — таҳиягарва ҳунарпешаи бағоят пурвусъат — дар як вақт нақшҳои гуногуне, чун Крикун («Фронт») ва Баян («Кана»)-ро иҷро кардааст. Ҳоло артисти халқии СССР буда, дар Театри сатираи Москва кор мекунад.

Олег Солюс, Алексанр Иванов ва Фёдор Столешников офарандагони бисьёр нақшҳои ҷаззобанд ва мардони бамаънӣ.

Г. Миропольская — қаҳрамони асосии охири солҳои 40-ум дар пьесаҳои А. Островский хеле хуб бозӣ кардааст. Хусусан Кручининаи ӯ таъсирбахш буд.

Елизавета Чистова ва Ольга Смирнова зиёда аз чиҳил сол дар театр кор карда, даҳҳо нақши хеле гуногун офариданд, ки ҳар кадоми он кашфиёте буд. Онҳо дар тарбияи ҳунарпешагони ҷавон, аз ҷумла дар студияи театрии мо, қувваи зиёде сарф кардаанд.

Леонид Бочавер ва Александр Герр — ҳар ду таҳиягар ва ҳунарпеша. Бочавер солҳои 50-ум Занбӯр ва Фердинандро (аз «Макр ва муҳаббат») бо маҳорат бозӣ кард. Ӯ марди хушқиёфаю хушовоз буда, миёни тамошогарон обрӯи калон дошт. Аммо А. Герр ҳунарпешае буд, ки характерҳои тунд ва назарраборо дӯст медошт.

К. Ефименко — актрисаи басо хуб, аввали солҳои баъди ҷанг дар Душанбе студияи театриро хатм кардааст, ки сарвари он Р. Корох буд. Ӯ дар умри кӯтоҳи худ ба дараҷаи устодӣ — артисти халқии республика расид. Нақши модаркалонро аз спектакли «Дарахтон ростo мемиранд» басо дилнишин офарида буд. Ба ин спектакль билет ёфтан душвор буд — ҳама мафтуни бозии К. Ефименко буданд.

К. Баль, Е. Шабанова, В. Рейнбах, Н. Савин, хусусан Н. Каюков устодони беҳамтои нақшҳои хурди эпизодӣ буданд. Онҳо тавоне доштанд, ки аз як нақши хурд ва ҳатто камтаъсир асари ҳақиқии санъат ба вуҷуд оранд.

К. Левашов, ки аввали солҳои 60-ум

ба театр аз курсии донишҷӯӣ омада буд, ҳунарпешаи хубест, ки нақшҳои мухталифро иҷро мекунад: Сергей дар «Қиссаи Иркутск», Платонов дар «Уқьёнус», Яровая дар «Любовь Яровая», Бляндербленд дар «Миллионерзан» — як худи зикри нақшҳо аз доираи ҳунари ӯ нақл мекунад. Ҳоло ӯ актёри асосии театри Кемерово буда, роли В. И. Ленинро ҳам иҷро мекунад.

Дигар ҳунарпешаи ҷавони он солҳо— В. Танков аввал дар саҳнаи мо роли Ильичи ҷавонро дар спектакли «Писари ман Володя» бозӣ кард. Ҳоло ӯ дар яке аз театрҳои вилояти Свердловск кор карда, роли В. И. Ленинро дар «Одами милтиқдор» бозӣ мекунад.

Галина Тодоренко ва Виктор Приз низ баъди таҳсил ба театр омаданд. Онҳо басо нақшҳои муосирони ҷавони худро офариданд, вале бештар дар спектакли «Навои Варшава» маҳораташон равшан ошкор гардид. Ин спектакль туфайли бозии онҳо дар охири солҳои 60-ум ва аввали солҳои 70-ум мақбули умум буд. Ҳоло дар шаҳри Рязань муваффақона кор мекунанд.

Он солҳо дар театри мо В. Ермолина, С. Власенко ва М. Стельмахович пурмаҳсул кор мекарданд. Солҳои 70-ум барори эҷодиёти В. Князев ва А. Мордвинов буданд. Хуш аст, ки қариб ҳамаи ҳунарпешагоне, ки ба сабабҳои мухталиф ба шаҳрҳои дигар рафтаанд, хонаи умумии моро бо ҳарорат ва муҳаббат ёд меоваранд, дар номаҳояшон дар бораи худ нақл карда, ба нақшаҳои эҷодии мо таваҷҷӯҳ зоҳир менамоянд.

Коллективи театр ҳамеша аз фардиятҳои амиқи актёрӣ ғанӣ буд ва режиссура ҳаргиз аз «маҳв шудан»и худ дар бозии актёрон ҳарос надошт, зеро мефаҳмид, ки маҳз дар ҷустуҷӯ ва дар эҷодиёти ҳунарпешагон ба қудрати ҳақиқӣ молик мешавад ва тавассути актёр ба тамошогар афкори худ, эҳтироси худ ва дарди худро иброз медорад.

Труппаи имрӯзаро фардиятҳои мухталиф ташкил медиҳанд: Г. Савельева ва Е. Аргуновская, Е. Забиякин, В. Комлякова ва Е. Волчкова, З. Блидарева ва В. Гребенщиков, А. Ноздрина, В. Геращенко ва В. Моляков.

Солҳои охир ҳунарпешагон А. Николаев ва Г. Строков, О. Вершковский, А. Гребенников, К. Краснухин, В. Таныгин, Г. Краснухина ва С. Кисилёва бисьёр асарҳои гуногун офариданд. Онҳо ҳама коллективи ягонаи санъатваронро ташкил медиҳанд, ки ҷидду ҷаҳди умумии эҷодӣ доранд.

Аммо театр фақат аз ҳунарпешагону таҳиягарон иборат нест, балки боз миқдори зиёди коркунони цехҳои техникиро дарбар мегирад: онҳое, ки спектакльро ороиш медиҳанд, костюм ва пойафзол медӯзанд, бутафория ва реквизит ба вуҷуд меоранд, спектакльҳоро равшан мекунанд — бидуни онҳо театр вуҷуд дошта наметавонад ва миёни онҳо бисьёр баҳодурони ҳақиқии санъат буданду ҳастанд. То ҳол коллектив устои грим — сартарош Д. Нассоноваро бо меҳр ба хотир меорад, ки умрашро сарфи касби маҳбуб карда буд. Инак, солҳои зиёд аст, ки дар театр хоҳарон Роза ва Людмила Лочмель кор мекунанд —яке костюм медӯзад ва босаброна фармудаҳои рассомон ва ҳунарпешагонро иҷро мекунад, дигаре ёвари бисьёр хуби таҳиягар буд. А. Инютина сардори тамоми гардеробҳои театр буда, ҳамроҳи М. Герр ва Л. Лочмель ғамхорӣ мекунад, ки ҳар шабҳангом ҳама чиз чун дар премьера ҷолиби таваҷҷӯҳ бошад. Реквизитор Л. Дзиова бо ёварони худ саҳнаро бодиққат ҷо ба ҷо мекунад. Ю. Труфанови дақиқкор ва вазифашинос — мудири цехи мебель даҳсолаҳост, ки корашро заргарвор ба ҷо меоварад. Мӯзадӯз Ю. Абрамов пойафзоли ҳамаи замонҳо ва халқҳоро медӯзад. Қариб чиҳил сол аст, ки А. Бухман мошинисти саҳна ва Г. Муродова мудири цехи электр шуда кор мекунанд, солҳост, ки радиоинженер В. Самсонов ҷоннисори пешаи худ аст — ба шарофати ӯ дар толор мусиқӣ танин меандозад. Чанде дигар наметавон ба утоқи кори ӯ дохил шуд — рафҳо ҳама аз садҳо наворе пур шуданд, ки дар онҳо мусиқӣ ва спектакльҳои солҳои дароз сабт гаштаанд. Ин ҷо телевизорҳо гузошта шудаанд, бо тамоми утоқҳои театр тавассути радио алоқа барқарор аст. Ба тамоми корҳои техникӣ қариб сӣ сол аст, ки Аркадий Окунь сарварӣ менамояд — ӯ сардиспетчери техникаи театр аст, ки театрро хонаи дувуми худ мешуморад.

Кафкӯбиҳо, гулдастаҳо ва шаъну шӯҳрат насиби ҳунарпешаҳост. Аммо бидуни баҳодурони ҳақиқии театр — коркунони техникӣ — ба саҳна на гулдастаҳо мерехтанд ва на кафкӯбиҳо садо медоданд. Хушбахтона, ҳунарпешагон ва таҳиягарон инро доим мефаҳмиданду мефаҳманд — коркунони техникӣ ба таваҷҷӯҳ ва эҳтироми умум сазовор шудаанд.

Ин ҷо чунин сухани машҳури К. Станиславскийро ёд овардан баҳангом аст: «Театр аз либосовез сар мешавад». Гурӯҳи билетфурӯшон—нозирон бо сарварии Фира Моисеевна Полещук солҳост, ки босубот дар сари постгоҳи «рақами якум» қарор доранд. Директору саррежиссёрҳо иваз мешаванд, ҳунарпешагон низ бадали кор мекунанд, аммо онон ҳамоно сари посгоҳи худанд. Басо риққатовар аст, ки онҳо нахустин тамошогарони ҳавасманд, лекин сахтгири спектакльҳои мо мебошанд, тамошои спектакльҳо таи солҳои дароз ҳеҷ ба дилашон назадааст. Ҳар бор дар репетицияҳои охирин ҳамроҳи труппа аз таввлиди фарзанди навбатӣ — спектакли нав азоб мекашанд. Саодати бузург аст, чун одамон кори худро аз дилу ҷон дӯст доранд. Коллектив низ ононро аз дилу ҷон дӯст хоҳад дошт.

Театр вазифаи бузурги худро чун интишордиҳандаи маданияти русу ҷаҳон ва тарғибгари беҳтарин асарҳои драматургияи тоҷик доимо эҳсос мекард. Саросари панҷоҳ сол театр ҳамроҳи республика зисту пеш рафт ва бо эҷодиёти худ

ба рушди маданияти маънавии халқ ёрӣ кард. Дар эълонҳои мо номи драманигорони қариб ҳамаи республикаҳои бародарро хондан мумкин буд, дар саҳнаи театр солҳост, ки иштироки якҷояи ҳунарпешагони русу тоҷик дар спектаклҳо ба ҳукми анъана даромадааст. Театр дар сафарҳои ҳунарии худ ба Москва, Ленинград, Қазон, Горький, Куйбышев, Волгоград, Смоленск, Тошкент, Алмаато, Фрунзе ва бисьёр шаҳрҳои дигари мамлакати сермиллатамон Тоҷикистонро шоиста намояндагӣ кард.

Коллектив комьёбиҳои худро намоиш дод ва кӯшид, ки таҷрибаи устодони дигар театрҳоро фаро бигирад. Ҳамеша, ҳамаи солҳо ғоявият ва партиявияти олиро принципи буньёдии кори худ мешумурд. Ғоянокии асар, гражданияти он барои эҷодкор яке аз мушкилиҳо нест, балки поест, ки дар заминаи он асари санъат ё ба майдон меояд ё намеояд. Эҷодкор бояд гражданини ҷамъияти худ бошад, бидуни гражданият фақат бо маҳорату малакаи касбӣ кас ба мартабае нахоҳад расид. Муҳимтар аз ҳама эҳсоси набзи ҳаёт аст. Тамоми 50 сол театри В. Маяковский ин набзро эҳсос намуд ва бовар дорем, ки минбаъд ҳам эҳсос хоҳад кард. Ордени Дӯстии Халқҳо, ки театр даҳ сол муқаддам ба он шарафьёб шуд, баҳоест ба миссияи театр, ки онро бо ифтихор ба ҷо меоварад.

**Ф. ТОШМУҲАММАДОВ,**
**артисти хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон.**

# КОНФЕРЕНЦИЯИ СЕЮМИ УМУМИРОССИЯГӢ

***Ба муносибати 80-солагии конференцияи IV РСДРП***

ДАР СОЛҲОИ реакцияи столыпинӣ ҳукумати подшоҳӣ ба коргарону деҳқонони дорои рӯҳияи революционӣ ҷазои сахт медод. Судҳои саҳроии ҳарбӣ ва экспедицияҳои ҷазодиҳандаи меҳнаткашонро тирборонкунанда, ҳабсхонаҳои пур аз одам, бадарғаву каторга, таъқиботи оммавии ташкилотҳои коргарону деҳқонон ва матбуоти пролетарӣ — чунин буданд хусусиятҳои асосие, ки вазъияти сиёсии Россияи ҳамон давраро муайян мекарданд.

Дар баробари ин давраи мазкур давраи махсуси тараққиёти царизм бо роҳи ҳокимияти мутлақи буржуазӣ, парламентаризми буржуазию черносотенӣ, сиёсати буржуазии царизм дар қишлоқ буд. Царизм бо мақсади дар шахси кулакҳо барои худ пайдо кардани такьягоҳи синфӣ роҳи зӯран хароб гардондани общинаи деҳқонӣ, ҷорӣ намудани сиёсати нави аграриро пеш гирифт, ки онро В. И. Ленин «бонопартизми аграрӣ» номида буд. Ин кӯшише буд барои царизмро ба шароити нав мутобиқ гардондан, то ки дар оянда пеши роҳи революция гирифта шавад.

Дар баробари ҳамлаи сиёсии ҳукумати подшоҳӣ ба синфи коргар ва ташкилотҳои он ҳамлаи иқтисодии капиталистон низ давом мекард. Онҳо мехостанд музаффариятҳои дар рафти революция бадастомадаро барҳам зананд. Дар ҳама ҷо музди кор кам, рӯзи кор дароз мешуд, корхонаҳоро баста, коргарони дорои рӯҳияи революциониро аз кор меронданд, «рӯйхатҳои сиёҳ» паҳн мекарданд ва ғайра. Солҳои 1907—1909 саноат давраи касодиро аз сар мегузаронд. Дар як қатор соҳаҳо истеҳсоли маҳсулот ва шумораи коргарон кам мешуд, сафи бекорон беш аз пеш меафзуд.

Ҳукумати подшоҳӣ большевиконро ҳамчун ташаббускорони муборизаи зидди мутлақият, душманони оштинопазири сохти кӯҳна сахт таъқиб мекард. Полицияи махфии подшоҳӣ В. И. Ленинро, ки ҳамон вақт дар Финляндия дар ҳолати ғайрилегалӣ буд, дастгир карданӣ шуд. Бо қарори маркази большевикӣ Ленин ба канортари Финляндия ҷойгир мешавад, сипас моҳи декабри соли 1907 ба хориҷа меравад.

Дар шароити душвори ҳамлаи реакция В. И. Ленин оиди мустаҳкам намудани партияи большевикӣ, тайёр ва муттаҳид кардани қувваҳо барои революцияи оянда кори бузурги назариявӣ ва ташкилотчигиро вусъат дод. Владимир Ильич масъалаҳои программавӣ, тактикӣ ва ташкилии большевизмро кор карда мебарояд, дар муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ назарияро ҳифз мекунад ва инкишоф медиҳад. Ба вазъияти бамаломада ва вазифаҳои партия ба муносибати ҳамлаи реакция, таҳлили иқтисодиёт ва ҷобаҷогузории қувваҳои синфӣ дар мамлакат, ҷамъбасти натиҷаҳои революцияи якуми рус ва пешомадҳои муборизаи революционӣ баҳои марксистона дода мешавад.

В. И. Ленин дар як қатор асарҳои худ ҳайати реакционӣ ва фаъолияти зиддихалқии Думаи III давлатиро фош намуда, кор карда баромадани асоси тактикаи парламентии большевиконро давом медиҳад. В. И. Ленин ҳайати Думаи III-ро тавсиф намуда, қайд карда буд, ки он табъи дили илҳомбахшандагон ва тартибдиҳандагони қонуни ирттиҷоии сеюминии интихоботӣ мебошад. Дар Дума ду аксарияти моҳиятан зиддиреволюционӣ: черносотенӣ-октябрӣ ва октябрӣ-кадетӣ ташкил ёфт. Ҳукумати подшоҳӣ дар сиёсати зиддихалқии худ ба онҳо такья мекард. В. И. Ленин ба ҳайати партиявии Думаи III давлатӣ аз мавқеи синфӣ баҳо дода, тактикаи

думагии партияи большевикиро кор карда мебарояд. Ленин чунин мешуморид, ки шарти асосии кори бомуваффақияти фракцияи социал-демократӣ итоати қатъии роҳбарияти он ба КМ партия мебошад. Депутатҳои социал-демократӣ дар фаъолияти худ мебоист ҳамон қисми резолюцияи съезди V (Лондонӣ)-ро ба роҳбарӣ мегирифтанд, ки дар он гуфта мешуд: характери умумии муборизаи думагӣ бояд ба вазифаҳои муборизаи ғайридумагии пролетариат тобеъ гардонда шавад. В. И. Ленин нишон медод, ки кори агитационию пропагандистӣ дар мадди аввал гузошта, сиёсати зиддихалқии ҳукумати подшоҳӣ ва лаганбардории партияҳои либералӣ фош карда шавад. Ин ҷиҳати фаъолиятро бо дархостҳо ва лоиҳаҳои қонунҳо пурра намуда, барои ин бо депутатҳои аз кадетҳо чаптар дар як блок истодан зарур аст (вале на бо кадетҳо).

Конференцияи чоруми РСДРП (Конференцияи сеюми умумироссиягӣ), ки 5 ноябри соли 1907 даъват карда шуд, масъалаҳоро дар бораи тактикаи фракцияи социал-демократӣ дар Думаи давлатӣ, марказҳои фракционӣ ва мустаҳкам намудани алоқаи КМ бо ташкилотҳои маҳаллӣ, иштироки социал-демократҳо дар матбуоти буржуазӣ, номгузорӣ ба намояндагии социал-демократӣ дар Думаи давлатӣ дида баромад. В. И. Ленин дар бораи тактикаи фракцияи социал-демократӣ дар Думаи давлатӣ маърӯза кард. Ў таъкид намуд, ки Дума бояд ба мақсади революция, алалхусус, ба мақсади васеъ паҳн намудани ақидаҳои сиёсӣ ва социалистии партия истифода бурда шавад, на ба мақсади «ислоҳот»-и қонунгузорӣ, ки аз ҳимояи контрреволюция ва бо ҳар роҳ маҳдудкунии демократия иборат аст. Ин вазифаро социал-демократҳо иҷро карда метавонанд, гуфта буд Ленин, агар сиёсати мустақилона бурда, бо дигар партияҳо созиш накунанд. Меньшевикон ва бундчиён заурати кори «соф амалӣ»-ро дар Дума боисрор талаб карда, даъват менамуданд, ки дар фаъолияти қонунбарорӣ бо кадетҳо муттаҳид шудан даркор аст.

Конференция резолюцияи аз номи конференцияи умумишаҳрии Петербург навишта ва пешниҳодкардаи Ленинро, ки дар он баҳои большевикӣ ба Думаи III давлатӣ ва сиёсати мутлақият мавҷуд буда, тактикаи революционии депутатҳои социал-демократӣ дар Дума пешбинӣ шуда буд, бо аксарияти овозҳо қабул намуд. Бо мақсади аз таъсири буржуазияи либералӣ озод намудани деҳқонон бо депутатҳои партияҳои халқчиён ва трудовикҳо, ки аз кадетҳо дида чаптар буданд, созиш кардан маъқул дониста шуд.

Конференция барпо намудани марказҳои махсуси фракциониро маҳкум карда, барои мустаҳкам намудани алоқаи КМ РСДРП бо ташкилотҳои партиявии маҳалҳо тадбирҳо андешид. Вай инчунин дар бораи нораво будани иштироки социал-демократҳо дар матбуоти буржуазӣ резолюция қабул намуд. Конференция қарор қабул кард, ки намояндагии социал-демократӣ дар Думаи III давлатӣ «фракцияи социал-демократӣ» номида шавад.

В. И. Ленин ба кори ин фракция ҳар рӯз назорат карда, саҳву хатоҳои онро танқид менамуд ва роҳи ислоҳи онҳоро нишон медод. Аз ҷумла, вай маслиҳат медод, ки муҳокимаи масъала дар бораи ҳуқуқи бюҷетии Дума барои фош сохтани режими реакционии подшоҳиро дастгирӣ намудани онҳое истифода бурда шавад, ки бо демократияи мамлакатҳои капиталистии Ғарб ҳавобаландӣ мекарданд. Ҳукумати черносотении подшоҳ, қайд мекард В. И. Ленин, бе ёрдами капитали умумиҷаҳонӣ ҳокимиятро нигоҳ дошта наметавонад. Буржуазияи тамоми ҷаҳон ба подшоҳи шикастхӯрдаистода на фақат барои фоидаи калон, балки барои он миллиардҳо сӯм қарз медиҳад, ки вай ба ғалабаи тартиботи кӯҳна бар революция дар Россия манфиатдор аст, зеро дар сари ин революция пролетариат истодааст.

Тактикаи кор карда баромадаи В. И. Ленин, инчунин конференцияи чоруми РСДРП дар давраи реакцияи столыпинӣ барои партияҳои коргарии мамлакатҳои капиталистӣ ҳозир ҳам аҳамияти калон дорад. Владимир Ильич баъдтар навишта буд, ки ҳаракати революционӣ дар ягон мамлакат, чӯн дар Россия, чунин таҷрибаи бой, чунин суръати баланду гуногуни тағйир ёфтани шаклҳои мухталифи ҳаракати осоишта ва пуравҷ, ошкору ниҳон, кружокӣ ва оммавӣ надошт. Партияҳои коммунистӣ ва коргарии ҳозира дар асоси таҷрибаи партияи большевикӣ дуруст баҳо додан ба вазъияти сиёсӣ, маҳорати ба кор бурда тавонистани чунин тарзу усулҳои муборизаро меомӯзанд, ки аз таҳлили вазъияти конкретии таърихӣ бармеоянд.

# ПРОГРАММАИ «ҶАНГИ КАЙҲОНӢ»

***Зидди қонун будани ташаббуси мудофиавии стратегӣ ва тафсири шартномаи мудофиа аз ҳуҷуми ракета аз тарафи ШМА***

**А. БУРЬЯН**

ЯКЕ АЗ мураккабтарин ва тезутундтарин проблемаи амнияти байналхалқӣ, ки ба он диққати тамоми аҳли ҷаҳон нигаронида шудааст, ин программаи америкоии «ҷанги кайҳонӣ» мебошад, ки баъд аз директиваи НСД — 119-ро 6 январи соли 1984 имзо кардани президент Рейган «ташаббуси мудофиавии стратегӣ» (ТМС) ном гирифт. Ин проблема баъд аз воҳӯрӣ дар Рейкьявик аҳамияти махсус пайдо кард, ки дар он ТМС сабабгори асосии баста нашудани шартнома дар бораи кам кардан ва дар ниҳояти кор барҳам додани яроқи ядрой гардид. Рейкьявик нишон дод, ки маъмурияти Америка тайёр аст баҳри ТМС ҳама чизро қурбон кунад. Вобаста ба ин чанд саволи қонуние пеш меояд: программаи ТМС чист, мақсади Вашингтон бо амалӣ гардондани ТМС дар чист ва ӯҳдадориҳои ШМА аз рӯи ҳуқуқҳои байналхалқӣ бо ин гуна мақсаду амалиёт чӣ гуна мувофиқат дорад?

Президент Рейган дар нутқи «дабдабанок»-и худ аз 23 марти соли 1983 ҳамаро бовар кунондан хост, ки «тадқиқот» доир ба бунёд кардани системаи нави калонмиқёси мудофиа аз зарбаи ракета (МЗР) бо ҷузъиёти маскунияти кайҳонӣ гӯё мувофиқи Шартномаи МЗР мегузашта бошад. Вале, агар мақсад ва вазифаи ТМС-ро муоина карда ва ҳамаи инро бо нуктаҳои Шартномаи МЗР муқоиса кунем, аён мегардад, ки гузоришоти Рейган дар боби «мувофиқат»-и «тадқиқот» ба нуктаҳои Шартнома ба ҳақиқат мувофиқат намекунад.

Прогрммаи ТМС дар намуди ҳозирааш комплекси васеero мемонад, ки тақрибан 90 лоиҳаи ҷудогонаи техникиро (миқдори лоиҳаҳо ҳарсол тағйир ёфта меистад) дар бар мегирад ва савияи инкишофи ин лоиҳаҳо мухталиф аст. Ҳамаи лоиҳаҳо дар панҷ самти асосӣ, ки зерпрограмма номида мешаванд, муттаҳид кунонда шудаанд: 1. Воситаҳои дарёфтан, забт кардан ва баҳои маҳви ҳадаф; 2. Аслиҳаи энергияи ҳадафзан; 3. Аслиҳаи кинетикӣ; 4. Системаи таҳлил ва идоракунии амалиёти ҷангӣ; 5. Умури таъминкунандаи тадқиқоти илмӣ ва корҳои таҷрибавию конструкторӣ. Ҷузъҳои асосии системаи серзинаи МЗР воситаҳое мебошанд, ки аз рӯи чор зерпрограмма ба вуҷуд оварда мешаванд.

Ҳамаи ин воситаҳои «ғароиб»-и бурдани амалиёти ҷангӣ бояд тамоми территорияи ШМА ва иттифоқчиёни онро аз зарбаи ҷавобии ракетиву ядрой бо «сипари ҳадафгир» «пӯшонад», ки ин гӯё ба «сулҳи умумиҷаҳонии дилхоҳ» меоварда бошад, чунки бо татбиқи программаи ТМС яроқи ядрой ва воситаҳои анъанавии расондани он гӯё «кӯҳна» ва «бесамара» мешудаанд.

Муҳимтарин шарти таъмин кардани қобилияти корӣ ва самаранокии ҷузъҳои маскунияти кайҳонии системаи навӣ МЗР муҳофизати он аз станцияҳои ҷангӣ ва дигар воситаҳои мадорӣ мебошад, ки он ҳатман ба он оварда мерасонад, ки дар атрофи чунин ҷузъҳои МЗР ба истилоҳ «минтақаҳои мухторият» ба вуҷуд оварда мешаванд ва воситаҳои худмуҳофизаи станцияҳои ҷангӣ ҳар объекти аз масофаи муқарраротӣ наздикшавандаро маҳв менамоянд. Ин имкон медиҳад, ки дар фазои наздизаминӣ «минтақаҳои мамнӯи» сервусъати мутаҳаррик ба вуҷуд оварда шаванд, ки ба онҳо дохил шудани киштиҳои кайҳонии на танҳо дигар мамлакатҳо, балки киштиҳои дорандаи «сипари зиддиракетӣ» низ хавфу хатар хоҳад дошт. Ҳол он ки чунин ҳодиса тасодуфан дар натиҷаи саҳв ё худ носозии системаи навигация ҳам рӯй дода метавонад. Ғайр аз ин эҳтимоли ба ин минтақаҳо афтидани метеоритҳо ва спутникҳои фаъолияташон қатъгардида вуҷуд дорад. Ин низ сабабгори «ба кор даромадани» тамоми системаи МЗР хоҳад шуд, ки тахмин кардани оқибати он басо душвор аст.

Ба ҳамин тариқ, вусъат додани системаи МЗР метавонад аз рӯи мадорҳо озодона паридани объектҳои кайҳониро як андоза маҳдуд намояд ва умуман озодии кайҳонро танг кунад, чунки станцияҳои кайҳонии гражданӣ бо киштиҳои кайҳонии ҷангӣ рақобат карданашон душвор аст. Ин боиси он шуда метавонад, ки давлатҳое, ки дар роҳи ба мақсадҳои осоишта аз худ кардани фазои кайҳон аввалин қадамҳо гузошта истодаанд, аз нияти неки худ даст кашанд.

Маъмурияти ШМА программаи ТМС-ро чун чорабинии сирф мудофиавӣ, ки гӯё «демократияи Ғарб»-ро ҳимоя мекарда бошад, маънидод мекунад. Дар

баробари ин бо назардошти тезондани программаи модернизацияи қувваҳои стратегии ҳамлаовари ШМА (ба истилоҳ триадаи ядрой: ракетаҳои баллистикии байниқитъавӣ, киштиҳои зериобии ракетии атомӣ ва авиацияи стратегӣ) ва ин ки амалӣ гардондани ин программаҳо баробар идома доранд ва мӯҳлати «татбиқи онҳо» тақрибан якхела — миёнаҳои солҳои 90-ум пешбинӣ шудааст, бо боварии том метавон тасдиқ кард, ки мақсади ниҳоии программаҳои мазкур аз он иборат аст, ки доираҳои таҷовузгари империализм, пеш аз ҳама комплекси саноати ҳарбии ШМА, назар ба Иттифоқи Советӣ афзалияти ҳарбӣ ба даст овардани ҳастанд. Дар нисбати МЗР бошад, ҳатто бидуни ба ҳисоб гирифтани модернизацияи қувваҳои стратегии ядроии ҳамлавари ШМА ва ҳатто ба шарте ки ин программа сирф мудофиавист, дар шароити баробарии тақрибии қувваҳои стратегии СССР ва ШМА қувваи иловагии мудофиавӣ пайдо кардани яке аз тарафҳо боиси афзудани неруи ҳамлавари он мегардад, ки дар натиҷа баробарии мавҷуда вайрон мешавад.

Ба ҳамин тариқ, ба амал баровардани программаи ТМС ба созиши тарафайн, дар бобати он, ки маҳдуд кардани яроқи стратегии ҳамлаовар танҳо дар сурати қатъӣ маҳдуд кардани яроқи мудофиавӣ, пеш аз ҳама системаҳои МЗР, имконпазир аст, мухолифат мекунад. Инро ҳанӯз дар аввалҳои солҳои 70-ум эътироф карда буданд. Он вақт байни СССР ва ШМА созишномаи муваққатӣ дар бораи баъзе чорабиниҳо дар соҳаи маҳдуд кардани яроқи стратегии ҳамлавар (ОСВ — 1), ҳамчунин Шартномаи оиди МЗР ба имзо расида буд. Имрӯз дар Вашингтон такрори ибораи «программаи мудофиавӣ»-ро бисьёр дӯст медоранд, ки гӯё ТМС яроқи стратегии ҳамлаварро ба «тӯдаи лоқупари нодаркор» табдил медиҳад. «Воқеан ба шартномаи МЗР дар натиҷаи мубоҳисаи дуру дарози бисьёрсола расидем, ки дар он беҳтарини хирадҳо, ки вазъиятро баҳо дода метавонанд, иштирок доштанд, — қайд намуд М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар форуми байналхалқии «Барои ҷаҳони бе яроқи ядрой, барои бақои инсоният», ки дар Москва моҳи феврали соли 1987 гузашта буд. — Он вақт Штатҳои Муттаҳида дурустии онро эътироф карда буданд. Акнун мехоҳанд тавассути тафсири васеи шартнома ин тормози муҳими роҳи мусаллаҳшавии бошитобро шикананд». Фалсафаи мусаллаҳшавии бошитоб чунин аст, ки ба ҳар гуна аслиҳаи ҳамлавари буньёдшуда ҳамоно аслиҳаи мудофиавӣ, ҳатто аслиҳаи зиддиҳамлавӣ ба вуҷуд меоранд, ки ин боиси мусаллаҳшавии бошитоб мегардад.

Агар ҳатто изҳороти Вашингтонро ба инобат гирем, ки бино ба он программаи МТС сирф мудофиавист, системаи МЗР ва компонентҳои зудҳаракати он (ҳамчунин компонентҳои кайҳонӣ) аз рӯи Шартномаи МЗР манъ карда шудаанд. Чунончи, воситаҳои дарьёфт, забткунӣ, аслиҳаи энергияи самтдор ва аслиҳаи кинетикӣ дар Шартномаи МЗР камаш панҷ карат манъ карда шудаанд: пункти 1-и моддаи V буньёд кардан, озмудан ва ҷойгир кардани онро дар фазои кайҳонӣ, ҳавой ва баҳрӣ, ҳамчунин дар Замин дар шакли системаҳои зудҳаракат манъ мекунад; пункти 2-и моддаи V умуман буньёд кардан, озмудан ва ҷойгир кардани воситаҳои зидди ракета, дастгоҳҳои муҳофизати зиддиракетиро манъ кардааст; моддаи VI (а) ҳамаи он компонентҳоеро манъ мекунад, ки мансуби компонентҳои МЗР набуда, қодир ҳастанд, ки муқобили ракетаҳои баллистикии стратегӣ ва элементҳои он дар траекторияи парвоз истодагарӣ карда тавонанд, ҳамчунин компонентҳоро ба мақсадҳои МЗР истифода набаранд; моддаи IX манъ кардааст, ки системаҳои МЗР ва компонентҳои он берун аз територияҳои миллии худ ҷойгир карда шаванд; моддаи III-и Шартнома ва Протоколи Шартнома аз 3 июли соли 1974 ҷойгир кардани системаҳои МЗР ва компонентҳои онҳоро маҳдуд кардаанд ва танҳо системаи маскуни заминиро дар мавзеи радиусаш 150 км ҷойгир кардан мумкин асту бас.

Ғайр аз ин, ба ҷузъ он маҳдудиҳое, ки дар боло зикр ёфтанд, боз як ҳолати дигаре мавҷуд аст, ки программаи ТМС-ро ба қатори «ташаббусҳои» зиддиқонунии ШМА мегузорад. Ин худи мақсади ТМС аст, ки дар сар то сари мамлакат сохтани системаи калонмиқьёси ТМС-ро дар назар дорад ва он на танҳо ба калимот, балки ба рӯҳи Шартномаи ТМС ҳам зид аст. Пункти 2-и моддаи 1-и он дар бобати маҳдудиҳо ва мамнӯъҳо чунин аст: «ҳар кадоме аз тарафҳо ӯҳдадор мешавад, ки системаи ТМС-ро дар ҳудуди территорияи мамлакати худ вусъат надиҳад, барои чунин мудофиа асосе ба миён наоварад, ҳамчунин системаи ТМС-ро, ки ба ҷузъ дар моддаи III-и Шартномаи мазкур пешбинӣ шудааст, дар ноҳияи ҷудогона вусъат надиҳад».

Зидди қонун будани ТМС ҳанӯз дар марҳалаи аввал ба ташаббускорони он маълум буд. Маҳз барои ҳамин ҳам Шартномаи МЗР таҳдиди асосӣ дар роҳи амалан татбиқ ёфтани «ташаббус»-и президент гардид. Аз ибтидои кор ТМС-ро чун программаи «тадқиқотӣ» эълон карданд, ки гӯё вай танҳо «имконияти истифодаи технологияҳои нав» ва «имконияти татбиқи онҳоро дар соҳаи МЗР» муайян мекарда бошад. Вале чунин фикр кардан соддалавҳӣ мебуд, ки бо мақсади муайян кардани ким-кадом «имконият»-и технологияҳои нав барои корҳои «тадқиқотӣ» 69 миллиард доллар сарф мешуда бошад. «Мақсад аз муҳокимаронӣ дар бораи характери сирф тадқиқотӣ доштани ТМС, — қайд намуд М. С. Горбачёв дар ҷавобҳояш ба журнали америкоии «Тайм», — асосан он аст, ки процесси васеи ба вуҷуд овардани системаҳои аслиҳаи кайҳонӣ рӯпӯш карда шавад».

Маъмурияти Америка баъд аз нутқи «пурдабдабаи» президент тактикаеро пеш гирифт, ки он бароящ имконият медод корҳои таҷрибавию конструкториро аз рӯи самтҳои гуногуни программаи ТМС вусъат диҳад ва дар як вақт дар Шартномаи МЗР «рахнае» ё худ «ҷои сусте» дарьёбад, то ки бо роҳи тафсири нави он монеаҳои роҳи тадқиқ, озмудан ва вусъат додани системаи нави калонмиқьёси МЗР-ро бо компонентҳои маскунияти кайҳонӣ рафъ намояд.

Кӯшиши ёфтани «рахна» ё худ «ҷои суст»-и Шартномаи МЗР ва бо чунин «далел»-у «бурҳон» қонунӣ гардондани ТМС бо ду роҳ ба амал бароварда мешавад. Якум, намояндагони маъмурият ва бархе аз ҳуқуқшиносони байналхалқӣ маҳдудиҳои мавҷуда, ҳамчунин принципҳои ҳуқуқи байналхалқиро тавре шарҳ медиҳанд, ки мазмуни воқеии онҳоро ба нестӣ мебарад. Дуюм, Штатҳои Муттаҳида дар асоси чунин тезисе, ки гӯё «он чизе ки манъ нашудааст — иҷозат дода шудааст», мекӯшад дар кайҳон ҷойгир кардани навъҳои аслиҳаеро қонунӣ гардонад, ки принципҳои амалкунанда ва нормаҳои ҳуқуқи байналхалқӣ онҳоро алҳол маҳдуд накардаанд.

Бино ба ақидаи маъмурият, «далел»-у «бурҳон»-и аввалин, ки ба сифати тафсири расмии Шартнома пешниҳод шудаанд (сонитар чунин тафсир дар ШМА шарҳи «маҳдуд» ё худ «фаръӣ»-ро ном гирифт), имкон медиҳанд, расман аз Шартнома набаромада, дар як вақт программаи ТМС дар ҳаёт татбиқ карда шавад. Чӣ гуна «далелҳо» пешниҳод карда шудаанд? **Якум,** ТМС, бино ба фарзияи расмии ШМА, на программаи бунёд кардани яроқи зиддиракетӣ, балки программаи тадқиқоти илмӣ мебошад ва чунин тадқиқот дар Шартнома гӯё манъ карда нашуда бошад. **Дуюм,** программа гӯё бо баъзе марҳалаҳои пешакии бунёд кардани «ҷузъҳои»(!) маскунияти кайҳонӣ маҳдуд бошад. **Сеюм,** ба истилоҳ чунин «ҷузъҳо»-ю «модельҳо» ва «дастгоҳҳо» гӯё компонентҳои системаи МЗР набуда, танҳо «таҳткомпонентҳо»-и он будаанд, ки онҳоро низ(!) Шартнома манъ накардааст. **Чорум,** гӯё аз рӯи программаи ТМС берун аз лаборатория ягон тадқиқот ва озмоишот дар назар дошта нашудааст.

Агар Шартномаи МЗР-ро ҷиддӣ таҳлил карда ва онро бо «далел»-у «бурҳон»-и маъмурияти Рейган муқоиса намоем, он гоҳ мебинем, ки тафсири зикршуда асос надорад. Моддаи V-и Шартнома умуман бунёд кардани системаи МЗР-и маскунияти кайҳониро манъ мекунад. Шартнома ба вуҷуд овардани худи системаро пурра манъ карда бошад, пас чунин суханбозиҳо бо «таҳткомпонентҳо», «ҷузъҳо», «моделҳо» ва «дастгоҳҳо»-и системаиояндаи МЗР чӣ лозиманд? Худи ҳамон моддаи V-и Шартнома озмоиши системаҳои МЗР ва ё компонентҳои маскунияти кайҳонии онро манъ мекунад. Дар он сурат «намоиши имконоти истифодабарӣ» чӣ маънӣ дорад? Дар амал ҳар гуна озмоишот намоиш додани имконияти истифодабарии ин ва ё он система мебошад. Равшан аст, ки ҳамаи он ҳилаву найранг, ки чун «тафсир» пешниҳод мешавад, танҳо як мақсад дорад, ки барои амалӣ гардондани программаи «ҷанги кайҳонӣ» роҳи васеъ кушода шавад. Беҳуда чунин рафтори маъмурияти ШМА номи тактикаи аз Шартномаи МЗР баромаданро нагирифтааст.

Маъмурияти ШМА бо мақсади ҳақ баровардани амалиёти худ боз ба усули озмудашуда даст зад, яъне СССР-ро дар вайрон кардани Шартномаи МЗР айбдор намуд. Чунончи, баҳори соли 1984, вақте ки дар конгресс бюҷети ташкили кори оид ба амалӣ гардондани ТМС муҳокима мешуд, дар масъалаи дар ноҳияи Красноярск сохтани станцияи радиолокационӣ мубоҳисаи тезу тунде авҷ гирифт, ки гӯё он компоненти «ТМС-и советӣ» бошад. Дар матбуоти америкой ахбори гуногуне дар бораи «ТМС-и советӣ» ва «вайронкуниҳо»-и Шартномаи МЗР пайдо шуданд. Аз соли 1984 маърӯзаи солонаи президент ба конгресс дар бораи аз тарафи Иттифоқи Советӣ «риоя» нашудани Шартномаи МЗР ба расмият даромад. Методи озмудашуда ин дафъа ҳам кор дод. Ба маъмурияти ШМА муяссар шуд, ки бо ёрии «далел»-у «исботҳояш» СССР-ро ба вайрон кардани Шартномаи МЗР айбдор кунад ва бо ҳамин фишори муқобилони ТМС-ро дар конгресс паст намояд. Дар ин вазъият диққати асосиро ба мабдаи ба ном машҳури «ақибмонии» ШМА дар соҳаи бунёди системаҳои МЗР-и маскунияти кайҳонӣ ва ба ном «пешрафти технологияи советӣ» равона кардан чунин маънӣ медошт, ки конгрессменҳо муқобили программаи ТМС ҳастанд ва ба «тарафи сурхҳо гузаштанианд». Воситаҳои ахбороти оммавӣ онҳоро «душманони Америка» эълон карданашон мумкин буд, ки ин, бешубҳа, ба мартабаи сиёсии онҳо таъсири манфӣ мерасонд.

Қатъи назар аз он, ки «далелҳои» аз тарафи СССР вайрон кардани Шартнома бо калимаҳои «мумкин аст» сар шуданд ва ин «исботпазирии» онҳоро зери шубҳа мегузорад, ин «далелҳо» барои тезондани корҳо аз рӯи программаи ТМС васеъ истифода бурда мешуданд. Шефи Пентагон К. Уайнбергер изҳор дошт, ки коркарди программаи ТСМ Шартномаи МЗР-ро на фақат суст намекунад, балки онро пурқувват ҳам хоҳад кард, зеро вай намегузорад, ки «русҳо Шартномаро вайрон кунанд». Илова бар ин қайд кардан лозим аст, ки Иттифоқи Советӣ чандин бор зарурати қатъӣ риоя намудани нуктаҳои Шартномаи МЗР-ро таъкид кард ва ӯҳдадориҳои Шартномаро софдилона иҷро карда меояд.

Баъдтар, маъмурияти ШМА ба умеди «далелҳо»-и худ нашуда ба Шартномаи МЗР боз ҳамла онард. 6 октябри соли 1985 дар арафаи вохӯрии роҳбарони

олимақоми СССР ва ШМА дар Женева ёрдамчи онвақтаи президент доир ба амнияти миллат Р. Макфарлейн «таҳрири нави» Шартномаи МЗР-ро тавассути телевизион эълон кард. Моҳияти «таҳрифи нав» аз он иборат буд, ки Шартнома гӯё танҳо вусъати системаҳои МЗР-ро, ки ба принципҳои нави физикӣ асос ёфтаанд, манъ карда, ба вуҷуд овардану озмудани онҳоро иҷозат додааст.

Тафсири нави «васеъ» ба мазмуну мақсади Шартномаи МЗР мухолиф аст ва ғайриқонунӣ мебошад. Инро дар худи ШМА низ эътироф мекунанд. Моҳи октябри соли 1985, вақте ки «таҳрири нав»-и Шартнома сар шуд, дар конгресси ШМА доир ба омӯхтани Шартномаи МЗР ва вариантҳои тафсири он Комиссия ташкил ёфт ва он «таҳрири нав»-ро ғайриқонунӣ донист.

Моҳи марти соли 1987 раиси комитети сенат оид ба қувваҳои мусаллаҳ С. Нанн маъмурияти ШМА-ро барои муносибати ғайриқонуниаш ба шарҳи Шартномаи МЗР сахт танқид кард. Бино ба эътирофи газетаи «Вашингтон пост», С. Нанн «бурҳону далелҳои маъмуриятро дар бобати «таҳрири нав»-и Шартнома батамом барбод дод.

Илова бар ин, бояд қайд кард, ки Шартномаи байни Иттифоқи Советӣ ва Америка доир ба МЗР созиши дутарафа аст ва ҳаргуна тафсири яктарафаи ин Шартнома барои тарафи дигар шарт нест. Оне, ки маъмурияти ШМА тасҳеҳи Шартномаро барои тасдиқ ба сенат пешниҳод накарда, қонунгузории мамлакати худро вайрон мекунад, як тарафи масъала аст. Тарафи дигари масъала, шояд аз ҳама муҳимтар бошад, он аст, ки барои тасдиқ ба сенат бояд тасҳеҳи байни тарафҳо мувофиқатшуда пешниҳод карда шавад. Вақте ки тарафҳо ба дохил кардани чунин тасҳеҳот розӣ мешаванд, танҳо баъди он мувофиқи моддаи XIV Шартнома ин тасҳеҳотро бояд ҳар кадоме аз тарафҳо дар асоси расму қоидаи конституционии худ тасдиқ намоянд. Танҳо баъди иҷрои чунин шартҳо тасҳеҳоти маъқул донистаи тарафайн ҳукми қонун пайдо карда, барои аъзоёни Шартнома ҳатмӣ мегардад.

Ба ақидаи мо, сабабҳое, ки маъмурияти ШМА тавассути онҳо Шартномаи МЗР-ро нодуруст тафсир мекунад, возеҳу равшананд. Онҳо мехоҳанд бо ҳар роҳ татбиқи программаи ТМС-ро тезонанд, озмоиши компонентҳои ҷудогонаи онро сар кунанд ва вусъат диҳанд, ба ҳамин тариқ афзалияти ҳарбии худро назар ба СССР таъмин намоянд. Вашингтон барои расидан ба ин мақсад аз ҳеҷ чиз даст намекашад. Якум, мекӯшад, ки ҳаққу ноҳақро дастак карда СССР-ро бадном кунад: «таҳдиди ҳарбии советӣ», «Шартномаи МЗР-ро вайрон кардани Советҳо», «ТМС-и СССР» ва ғайраву ва ҳоказо. Ба ҳамин минвол, корро тавре қаламдод мекунанд, ки гӯё ШМА маҷбуранд корҳои марбути ТМС-ро тезонанд. Дуюм, ШМА ТСМ-ро чун программае тасвир мекунанд, ки сулҳро пойдор намуда, дар амал татбиқ ёфтани он гӯё тарафҳоро маҷбур мекардааст, ки аз ракетаҳои баллистикӣ, ки аслиҳаи бесамарро мемонад, даст кашанд. Онҳо ҳатто натиҷаҳои Рейкьявикро бо программаи ТМС чунон алоқаманд мекунанд, ки гӯё танҳо ТМС русҳоро маҷбур сохт, ки дар боби кам кардани яроқи ядроӣ созиш банданд. Дар амал бошад, маҳз мавқеи ғайриконструктивии ШМА нисбат ба ТМС имконияти дар Рейкьявик бастани созишро барбод дод. Агар чунин созиш ба имзо мерасид, дар ҳаёти инсоният ба давраи ғайриядроӣ ибтидо гузошта мешуд. Сеюм, маъмурияти ШМА мекӯшад, ки ба аҳли башар дурустии амалиёти худро нишон диҳад. Дар аввал кӯшише ба кор бурда шуд, ки программаи «ҷанги кайҳонӣ» чун программаи «тадқиқотӣ» қаламдод карда шавад. Вақте ки ин тезис ба Вашингтон натиҷаи дилхоҳ надод, дар Қасри сафед қарор доданд, ки матни Шартномаро бо мақсади программаи ТМС биомезанд. Ва агар ин ҳам натиҷа набахшад, он гоҳ, чи тавре ки дар Вашингтон муҳокима меронанд, роҳи ягона — баромадан аз Шартнома аст.

Ҳоло, ки мусаллаҳшавии бошитоб ба зинаи сифатан нав гузашта истодааст ва таҳдиди дар кайҳон ҷо додани он воқеӣ гаштааст, чунин сухани В. И. Ленин, ки ҳанӯз соли 1921 гуфта буд, аҳамияти бештаре пайдо мекунад: «...Мо то қувват дорем минбаъд ҳам сулҳро нигаҳдорӣ мекунем, барои муҳофизати ин сулҳ аз гузаштҳо ва қурбониҳои калон худдорӣ намекунем. Аммо ҳадде ҳаст, ки аз вай он тарафтар рафтан мумкин нест. Мо намемонем, ки шартномаҳои сулҳро поймол кунанд, намемонем, ки ба кори осоиштаи мо халал расонанд. Мо ба ҳеҷ ваҷҳ ба ин роҳ намедиҳем ва барои мудофиаи мавҷудияти худ чун як тан бармехезем». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 142—143).

Иттифоқи Советӣ минбаъд ҳам тамоми қувваашро барои он равона мекунад, ки пеши роҳи дар кайҳон ҷойгир кардани аслиҳаро гирад, кайҳонро арсаи дӯстиву ҳамкории тамоми инсоният гардонад. «Иттифоқи Советӣ, одамони советӣ худро ҷузъи аҳли ҷаҳон мешуморанд,— қайд кардааст М. С. Горбачёв. — Ташвиши инсоният — ин ташвиши мост, дарди вай — дарди мост, умеди вай — умеди мост».

## Газетаю журналҳоро варақ зада

# САВОЛҲОИ БЕҶАВОБ

*Дар бораи журнали «Комплекси агросаноатии Тоҷикистон»*

ДАР ШАРОИТИ ҳозира дар маҷмӯи омилҳои тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда омилҳои социалӣ мақоми муҳим доранд, ки инро воситаҳои пропагандаи омавӣ, аз ҷумла нашриёҳои чопии соҳавӣ, низ бояд ба назар гиранд.

Аз ин нуқтаи назар корҳои зиёди бартараф кардани ҳамэн каҷравиҳои технократие дар пешанд, ки солҳои дароз дар услуби кори редакцияҳо, аз ин рӯ, дар мазмуни мақолаҳои нашриёҳои соҳавӣ афзалият доштанд. Ин кор хусусан баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС васеъ ба роҳ монда шуд ва дар рафти ба амал баровардани қарорҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС пурзӯр гардид. Дар айни замон бисёр органҳои матбуот бо назардошти таъсири бузурге, ки соҳаи социалӣ ба инкишофи процессҳои истеҳсолот ва дигар процессҳо мерасонад, ҳанӯз ба бозсозии кори худ бояду шояд шурӯъ накардаанд. Ин суханҳо ба андозае ба журнали «Комплекси агросаноатии Тоҷикистон» низ дахл доранд.

Ҳангоми бодиққат мутолиа кардани материалҳои журнал, ки дар зарфи дуним соли охир дарҷ шудаанд, дар инъикоси проблемаҳои бозсозии социалӣ, инкишофи соҳаи социалии деҳот, роҳҳои самаранок истифода бурдани қувваи корӣ дар истеҳсолоти агросаноатӣ тағйироти ҷиддие мушоҳида намешавад.

Қисми асосии материалҳои чопшуда ба масъалаҳои соф технологӣ ва каме ба масъалаҳои ташкилию техникии тараққиёти хоҷагии қишлоқ бахшида шудааст. Дар байни камбудиҳои истифодаи ресурсҳои истеҳсолот (асосан ресурсҳои моддӣ) дараҷаи пасти дониши доир ба хоҷагии қишлоқи коркунони деҳот, беинтизомии гурӯҳҳои алоҳидаи коргарон, хизматчиён ва колхозчиён, номутобиқатии кооперацияи меҳнат барин ҷиҳатҳо дар саҳифаҳои журнал қариб инъикос намеёбанд. Ҳатто ҳамон қисми материалҳои журнал, ки ба тараққиёти социалии соҳа дахл дорад, вазъияти ҳақиқии корро нишон намедиҳад. Чунин фикре пайдо мешавад, ки ходимони редакция дар бораи проблемаҳои ноҳиявӣ, мабдаъҳои пайдоиши онҳо тасаввуроти комил надоранд. Масалан, дар журнал дар мавзӯи барзиёдии қувваи кории деҳот, яъне, метавон гуфт, барзиёдии аҳолии аграрӣ, ягон мақола чоп нашудааст. Барзиёдии қувваи кории деҳот фақат дар ду мақола (мақолаҳои А. Махсумов (№ 9, 1985) ва Г. Курцтер, Г. Стамов (№ 3, 1985) хотирнишон карда мешавад, ки онҳо ба масъалаҳои ҷорӣ намудани шаклҳои коллективии ташкил ва додани ҳаққи меҳнат дар хоҷагии қишлоқ бахшида шудаанд. Зимнан деҳоти Тоҷикистон на фақат бо мавҷуд будани шумораи зиёди одамони қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул нестанд (бештар аз чорьяки одамони қобили меҳнат), балки бо барзиёдии ноаёни қувваи кории амалкунанда фарқ мекунад.

Масъалаҳои беҳтар кардани сифати структураи қувваи кории совхозҳои комплекси агросаноатии ноҳия низ берун аз мадди назари журнал мондаанд. Журнал ба бисёр саволҳое, ки хонандагонро ба ташвиш меоранд, ҷавоб надодааст. Аз ҷумла ба саволҳои зерин: чаро то ҳол дар деҳот дар иҷрои вазифаҳои бамиёнгузоштаи ислоҳоти мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ пешравӣ мушоҳида намешавад: сабаби тамоман набудани системаи касбинтихобкунии ҷавонони деҳот чист, чаро дараҷа ва миқьёси истифодаи меҳнати дастӣ, меҳнати шахсони беихтисос дар зироат ва чорводорӣ кам нашуда, балки баръакс, мунтазам меафзояд; сабаб чист, ки дар сурати барзиёд будани аҳолии деҳот ва маҳдудияти доираи истифодаи қувваи корӣ дараҷаи ҳиҷрати аҳолӣ паст аст.

Дар саҳифаҳои журнал проблемаҳои ҳиҷрати аҳолӣ ва сохтмони объектҳои истеҳсолӣ ва социалию маданӣ дар районҳое, ки барои ба кор андохтани заминҳои нав имконият намондааст, низ бардошта намешаванд. Ба масъалаҳои муайян намудани концепцияи илмии ҷойгиркунонии аҳолии деҳот (беҳтараш деҳоту шаҳр) дар шароити ноҳияҳои камзамини сераҳолӣ редакцияи журнал дахл накунад, пас кӣ дахл мекунад?

Дар қисми зиёди (бештар аз 60 фоизи) мақолаҳое, ки ба масъалаҳои тараққии социалию иқтисодии деҳот бахшида шудаанд, сухан дар бораи пудрати бригадавӣ ва дигар шаклҳои прогрессивии ташкил ва додани ҳаққи меҳнат дар хоҷагии қишлоқ меравад. Аз онҳо фақат мақолаҳои Г. Курцтер (№ 3, 1985, № 9, 1986), И. Асроров (№ 10, 1986), А. Ҳоҷибоев, Г. Стамовро (№ 3, 1986) қайд кардан мумкин аст, ки дар онҳо таклифҳои оиди афзун гардондани самараи шаклҳои коллективии ташкили меҳнат

дар шароити мушаххаси республика асоснок карда мешаванд. Дигар мақолаҳо ба саволҳои сершуморе, ки ба муносибати инкишофи шаклҳои пудратии ташкили меҳнат ба миён меоянд, ҷавоби аниқ намедиҳанд. Аз ҷумла маълум нест, ки меҳнати бачагон дар шароити пудрати оилавӣ чӣ тавр бояд кам ва сабук карда шавад. Дар ягон мақола хусусиятҳои минтақавии пудрати бригадавӣ ва оилавӣ зикр нашудаанд.

Дар боло гуфта шуд, ки дар журнал масъалаҳои такмили базаи моддию техникии хоҷагии қишлоқ ва тамоми комплекси агросаноатӣ васеъ инъикос меёбанд. Аммо онҳо бо соҳаи социалии деҳот пайваста намешаванд. Афзун гардондани самараи маблағгузориҳои асосии истеҳсолӣ, сарфакорона истифода бурдани захираҳои моддӣ ва ашьёи хом барои инкишофи соҳаи социалӣ имкониятҳои иловагӣ ба вуҷуд меоваранд. Бо вуҷуди ин дар мақолаҳои журнал на принципи истеҳсол баҳри некӯаҳволии инсон, балки принципи бадномшудаи технократии «истеҳсол баҳри истеҳсолот» ба назар мерасад. Дар айни ҳол деҳоти РСС Тоҷикистон бо муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, клубу китобхонаҳо, муассисаҳои табобатию поликлиникӣ, иншооти спортӣ, кинотеатрҳо назар ба дигар республикаҳои иттифоқӣ кам таъмин аст ва дар яке аз ҷойҳои охирин мебошад.

Ғайр аз ин, қисми зиёди биноҳои мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, объектҳои маданияту нигаҳдории тандурустӣ аз рӯи лоиҳаҳои номукаммал кайҳо сохта шудаанд.

Чунин гуфтан нодуруст мебуд, ки журнал ба сохтмони объектҳои социалию маданӣ дар деҳот тамоман диққат намедиҳад. Дар байни мақолаҳои камшумор мақолаи раиси колхози «Коммунизм»-и райони Орҷоникидзеобод С. Садриддиновро номбар мекунем. Дар он натиҷаҳои алоқаи байни дараҷаи баланди тараққиёти соҳаи социалию маданӣ ва комьёбиҳои истеҳсолии коллектив ба таври боварибахш нишон дода шудаанд. Чунин мақолаҳо, албатта, хубу фоиданоканд, ба шарте ки дар онҳо кори корхонаю муассисаҳои хизмати маишӣ, савдо, сифати адои хизмат ва ғайра инъикос ёбанд. Масъалаҳо бисьёранд, вале онҳо аз мадди назари коркунони редакцияи журнал ва ҳайати таҳририяи он берун мемонанд ё худ бо обу ранги зиёд инъикос меёбанд. Журнал дар яке аз шумораҳои худ (№ 11, 1985) оиди нигаҳдории тандурустӣ дар республика материале дарҷ кардааст, ки дар он вазъият тавре тасвир ёфтааст, ки тамоми аҳолии республика бо хизмати тиббӣ таъмин аст, касалиҳо бомуваффақият пешгирӣ карда мешаванд. Муаллиф дар бораи дараҷаи баланди фавти бачагон дар деҳот ва сабабҳои он, дар бораи паҳн гардидани касалиҳои сирояткунанда, кори ғайриқаноатбахши умури ёрии таъҷилӣ, консультацияҳои занона ва таваллудхонаҳо, дар бораи норасоии духтурону коркунони дорои маълумоти миёнаи тиббӣ, паст будани ихтисоси қисми зиёди коркунони тиб ҳарфе намезанад. Агар дар ин бобат проблемаҳо бошанд ҳам, мегӯяд муаллиф, онҳо ба органҳои маҳаллии советӣ, партиявӣ ва хоҷагӣ дахл доранд. Мақолаи мазкур баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, ҳангоми муҳокимаи умумихалқии лоиҳаи ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия чоп шудааст. Дар он доир ба ташкили хуби хизматрасонии тиббӣ ба аҳолии деҳот таклифе ба миён гузошта нашудааст. Дар бораи «қимати» ин қабил мақолаҳо ҳоҷати гап нест. Мақолаи коркуни масъули Комитети давлатии агросаноатӣ А. Хонҷонов «Программаи «Саломатӣ»—мавзӯи ғамхории умум» (№ 3, 1987) низ ҳамин хел аст. Ба маълумоти редакция мерасонем, ки программа «Истироҳат ва саломатӣ» ном дорад.

Баъзе мақолаҳои журнал мазмунан ба манфиати ҷамъиятӣ мухолифанд. Дар ин ҷо сухан алалхусус дар бораи мақолаи Ю. Сайфов ва Ш. Раҳимназаров «Захираи асосии тараққии иқтисодиёти хоҷагиҳои кӯҳистон» меравад. Муаллифон захираи асосиро дар тараққиёти тамокукорӣ мебинанд...

Дар саҳифаҳои журнал таҳлилу ҷамъбаст кардани камбудиҳои планкашӣ ва идоракунии процессҳои социалию иқтисодии соҳаҳои гуногуни комплекси агросаноатӣ: бе ҳисобу китоби пешакии техникию иқтисодӣ дар ҳама ҷо сохтани комплексҳои калони хеле қимати чорводорӣ, усулҳои ғайриқонунии мубориза ба муқобили даромади ғайримеҳнатӣ, ки дар амал ба усулҳои мубориза бо даромади меҳнатӣ табдил ёфтаанд, амалияи нодурусти аз ҳисоби чорвои шахсӣ зиёд кардани маҳсулоти чорвои сектори ҷамъиятӣ, ҷой доштани ҳодисаҳои изофанависӣ аҳамияти калони амалӣ медошт. Мутаассифона, ин чиз нест. Журнал ҳатто баъди Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС ҳам ба масъалаҳои хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо диққат намедиҳад, гарчанд дар системаи Комитети давлатии агросаноатии республика дар ин бобат бисьёр камбудиҳо бартараф карда нашудаанд.

Пленумҳои январӣ ва июнии (с. 1987) КМ КПСС аз ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва роҳбарони хоҷагӣ талаб кард, ки кори худро аз нав сохта, тараққиёти босуръати хоҷагии халқи мамлакатро таъмин намоянд. Аз рӯи материалҳои чопшуда маълум мегардад, ки редакцияи журнали «Комплекси агросаноатии Тоҷикистон» барои дар ин кор иштирок кардан шитоб надорад.

## Ба редакция ҷавоб омад

### «Мактаби советӣ» ва ислоҳоти мактаб»

**ВАЗОРАТИ** маорифи республика мулоҳизаҳои танқидиеро, ки дар мақолаи «Мактаби советӣ» ва ислоҳоти мактаб» («Коммунисти Тоҷикистон», № 5, с. 1987) баён карда шудаанд, дуруст мешуморад.

Мақола дар коллективи редакцияи журнали «Мактаби советӣ» муҳокима гардид. Плани кори журнал барои кварталҳои III—IV соли 1987 бо назардошти ҳамин эродҳо тартиб дода шуд. Ба журнал таклиф карда шуд, ки дар бораи робитаи мактабҳо бо корхонаҳои базавӣ, самтҳои асосии мустаҳкам намудани базаи таълимию моддии мактабҳо, масъалаҳои сохтмони мактабҳо бештар мақола чоп кунад. Инчунин тавсия карда шуд, ки журнал рубрикаи «Диққат: таҷрибаи навоварон» кушояд. Мавзӯъҳои мақолаҳо якҷоя бо Управленияи мактабҳои вазорат муайян карда мешаванд ва плани кварталии дар ин асос тартибдодашудаи кор то маҷлиси коллегия ба вазорат пешниҳод карда мешавад.

Коллегияи Вазорати маориф дар квартали якуми соли 1988 кори журнали «Мактаби советӣ»-ро оид ба татбиқи идеяҳои ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ муҳокима хоҳад кард.

Б. ДОДХУДОЕВА,
ҷонишини якуми вазири маорифи
РСС Тоҷикистон

* * *

Редакция ҳамчунин аз журнали «Мактаби советӣ» ҷавоб гирифт, ки дар он нисбати баъзе мулоҳизаҳои танқидӣ норозигӣ баён карда мешавад.

Вале муҳимаш он аст, ки редакция танқидро асосан дуруст ҳисобида, бовар мекунонад, ки барои беҳтар шудани сифати мақолаҳои оиди ин масъала чораҳо мебинад.

### «Пропагандаи лекционӣ дар роҳи бозсозӣ»

Комитети районии партия хабар медиҳад, ки камбудиҳои дар мақолаи «Пропагандаи лекционӣ дар роҳи бозсозӣ» («Коммунисти Тоҷикистон», № 6, с. 1987) зикршуда дар фаъолияти ташкилоти районии ҷамъияти «Дониш» ҷой доштанд.

Масъалаи такмили пропагандаи лекционӣ дар семинар-маҷлиси машваратии котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ташкилотчиёни маърӯзаҳо, инчунин раисони ташкилотҳои ибтидоии ҷамъияти «Дониш» муҳокима карда шуд.

Моҳи феврали соли ҷорӣ паспортизацияи аудиторияҳои лекционӣ ва аттестацияи ташкилотчиёни маърӯзаҳо анҷом дода шуд. Дар район 156 аудиторияи лекционӣ соҳиби паспорт гардид.

Аз рӯи план-графикҳои ягона ташкил намудани кори лекционӣ заминаи асосии бозсозӣ гардид. Ин план-графикҳо дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ тасдиқ карда мешаванд. Дар ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ рӯзи ягонаи лекционӣ муқаррар карда шуд: дар колхозу совхозҳо рӯзи шанбеи аввал, дар корхонаю ташкилотҳо рӯзи чоршанбеи аввали ҳар моҳ.

Ба тарбия намудани кадрҳои лекторӣ аҳамияти калон дода мешавад. Сафҳои онҳо ҳар сол аз ҳисоби шунавандагони мактабҳои маорифи партиявӣ, маорифи сиёсии комсомолӣ ва маълумоти иқтисодии меҳнаткашон пурра мегарданд. Бо лекторон, раисони ташкилотҳои ибтидоии ҷамъияти «Дониш» дар ҳар квартал семинар-маҷлиси машваратӣ гузаронида мешавад.

Масъалаи минбаъда баланд бардоштани самара ва сифати пропагандаи лекционӣ дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитетҳои партиявӣ ва бюрои комитети районии партия мунтазам мавриди муҳокима қарор мегиранд.

Ш. МУСТАФОҚУЛОВ,
котиби якуми комитети партиявии
райони Восеъ.

Комитети партиявии райони Мурғоб барои пурзӯр намудани роҳбарии партиявӣ ба пропагандаи лекционӣ кори муғйянеро ба ҷо меоварад. Барои мустаҳкам кардани ҳайати кадрҳои лекторӣ, беҳтар намудани сифати лекцияҳо як қатор тадбирҳо андешида шуданд. Бозсозии пропагандаи лекционӣ дар асоси таҷрибаи харьковиҳо ба амал бароварда мешавад. Аттестацияи лекторони звеноҳои ибтидоӣ ва районӣ анҷом дода шуд, ки он ба ин кор қобилият надоштани баъзе лекторонро нишон дод. Масалан, аз 260 нафар лекторон фақат 188 нафарашон ба номи лекторӣ сазовор гардиданд. Дар маҳалҳо 52 аудиторияи паспортнок барпо карда шуд. Дар ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ташкилотчиёни лекцияҳо тасдиқ карда шуданд.

Дар район пропагандаи лекционӣ аз рӯи план-графики ягона дар асоси талабномаҳои коллективҳои меҳнатӣ гузаронида мешавад. Дар вақти ҳозира мо дар кори

пропагандаи лекционӣ ба лекторони звеноҳои республикавӣ, вилоятӣ ва районӣ такья мекунем, зеро хондани 60 фоизи лекцияҳо ба зиммаи онҳо меафтад.

Лектофон аз навигариҳои ҷаҳон хабардор карда мешаванд. Дар давоми 8 моҳи соли 1987 бо раисони ташкилотҳои ибтидоии ҷамъияти «Дониш», ташкилотчиёни лекцияҳо, лекторони ғайриштатии комитети районии партия ду маротиба семинар гузаронида шуд. Дар ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ марказҳои ахборотӣ амал мекунанд, ба кори онҳо кабинети маорифи сиёсии комитети районии партия назорат менамояд.

Масъалаҳои бо бозсозии пропагандаи лекционӣ алоқаманд дар маҷлисҳои бюрои комитети районии партия якчанд маротиба муҳокима карда шуданд.

А. ОТАБОЕВ,
котиби комитети партиявии
райони Мурғоб.

Комитети партиявии райони Қалъаихум хабар медиҳад, ки мулоҳизаҳои танқидии дар мақолаи «Пропагандаи лекционӣ дар роҳи бозсозӣ» баёнкардашуда дуруст мебошанд. Барои беҳтар кардани пропагандаи лекционӣ дар район, бартараф намудани камбудиҳо тадбирҳои конкретӣ муайян карда шудаанд.

Мувофиқи графики тасдиқшуда бо қувваи лекторони звенои районӣ дар совхозҳо, ташкилотҳо, муассисаҳо ва ҷои истиқомати меҳнаткашон оид ба материалҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС лекцияҳо хонда, сӯҳбатҳо гузаронда шуданд. Дар район маркази ҷавонон амал мекунад, ки дар он тадбирҳои маданию оммавӣ мунтазам гузаронда мешаванд.

З. САҚОЕВА,
котиби комитети партиявии райони Қалъаихум.

Комитети партиявии шаҳри Ӯротеппа хабар медиҳад, ки мулоҳизаҳои танқидие, ки дар мақолаи «Пропагандаи лекционӣ дар роҳи бозсозӣ» баён шудааст, дуруст ва сари вақт мебошанд.

Мақола дар бюрои комитети шаҳрии партия муҳокима карда, барои бартараф намудани камбудиҳои қайдёфта тадбирҳои конкретӣ андешида шуданд. Оид ба бозсозии идоракунии пропагандаи лекционӣ таҷриба гузаронда мешавад. Бо ин мақсад дар назди комитети шаҳрии партия иборат аз 11 нафар гурӯҳи корӣ барпо карда шудааст. Мувофиқи мӯҳлати пешбинишуда паспортизацияи аудиторияҳои лекционӣ ба анҷом расид ва план-графикҳои пропагандаи лекционӣ тартиб дода шуданд.

Дар рафти таҷриба шумораи аудиторияҳои лекционӣ ду баробар зиёд шуд. Фақат дар фабрикаи трикотажи ба номи 60-солагии СССР 8-то чунин аудитория барпо карда шуд. Дар ташкилотҳои шумораи коммунистонашон кам, ҷои истиқомати меҳнаткашон ва мактабҳои миёна аудиторияҳои лекционӣ ба кор шурӯъ намуданд.

Д. УСМОНОВ,
котиби якуми комитети партиявии
шаҳри Ӯротеппа.

## БА ДИҚҚАТИ МУАЛЛИФОН

Ба маълумоти шумо мерасонем, ки ҳаҷми мақолаҳои илмию назариявӣ, ҳикояю очеркҳои ҳуҷҷатӣ бояд аз 15—17 саҳифа, мақолаҳои публицистӣ, илмию амалӣ аз 12—15 саҳифа, мақолаҳои бахшида ба санаҳо ва тақризи китобҳои чопшуда аз 8—10 саҳифаи чопи мошинка иборат буда, ба редакция дар ду нусха пешниҳод карда шаванд.

Хоҳишмандем ба мақолаҳо номгӯи маъхазҳои истифодашударо бо ишораи саҳифаҳо илова карда, ҷои кор, вазифа, ҷои истиқомат ва индекси шӯъбаи почтаро нависед.

Дастнависҳо ба муаллифон баргардонда намешаванд.

**РЕДАКЦИЯИ ЖУРНАЛ**

Ба матбаа 06.10.87 супурда шуд. Ба чопаш 27.10.87 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 5. Ҷузъи чопии шартӣ 7. Адади нашр 16498 (тоҷикӣ—11741, русӣ—4757). КЛ 02294. Супориши 1580.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, хиёбони «Правда», 16.

Индекс 77559 ISSN 0130—240X

Нархаш 25 тин.

# ОБУНА ШАВЕД ВА БИХОНЕД

## «КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН» «КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА» 1988

**Журнали ҳармоҳаи назариявӣ ва сиёсии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон**

**Назарияи марксистӣ-ленинӣ**

**Проблемаҳои социалию иқтисодӣ**

**Ҳаёти партиявӣ**

**Кори тарбияи идеявӣ**

**Бозсозӣ: таҷриба, проблемаҳо, фикру мулоҳизаҳо**

**Илм**

**Маданият**

Соли 1988 журнал нашри материалҳоеро давом медиҳад, ки дар бораи муборизаи меҳнаткашони республика баҳри дар амал татбиқ намудани қарорҳои съезди XXVII КПСС, съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Пленумҳои КМ КПСС, муҳимтарин ҳуҷҷатҳои партия нақл мекунанд, инчунин дар бораи таҷрибаи кори партиявӣ, фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ мақолаҳо чоп мекунад.

Инъикоси муборизаи баҳри дар ҳама ҷо пойдор гардондани принципҳои асосии сохти мо — меҳнати бовиҷдонона ба нафъи ҷамъият, муносибатҳои инсондӯстона ва эҳтироми ҳамдигарии одамон, ростқавлию ҳақгӯй, оштинопазирӣ нисбат ба беадолатӣ — ҳамчун яке аз самтҳои муҳими фаъолияти журнал боқӣ мемонад.

*ЖУРНАЛ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД.*

**Аз 1-уми ноябрь обуна барои моҳи февраль ва моҳҳои минбаъдаи соли 1988 қабул карда мешавад.**

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон

[Kommunisti Tojikiston]



**Дар шумора:**

— ОКТЯБРЬ ВА БОЗСОЗӢ: РЕВОЛЮЦИЯ ДАВОМ ДОРАД.

— ЯГОНАГИИ КОРИ ИДЕОЛОГӢ ВА ТАШКИЛОТЧИГӢ.

— ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВӢ ВА КОЛЛЕКТИВИ ЭҶОДӢ.

— САРНАВИШТУ САРГУЗАШТАШ ИНҚИЛОБ БУД!




12
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

● АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

12 декабрь 1987

● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



● НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:

734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ОКТЯБРЬ ВА БОЗСОЗӢ: РЕВОЛЮЦИЯ ДАВОМ ДОРАД*

## Маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС М. С. ГОРБАЧЁВ дар маҷлиси якҷояи ботантанаи Комитети Марказии КПСС, Совети Олии СССР ва Совети Олии РСФСР бахшида ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь

Рафиқони азиз!

Меҳмонони мӯҳтарами хориҷӣ!

Аз рӯзҳои фаромӯшнашавандаи Октябри соли 1917, аз ҳамон айёми қаҳрамониҳое, ки солномаи замони нави прогресси ҷамъиятӣ, таърихи ҳақиқатан инсонӣ аз онҳо сар шуд, ҳафтод сол гузашт. Октябрь барҳақ бахткушои инсоният, субҳи саодати вай аст. Революцияи Октябрь революцияи халқ ва барои халқ, барои инсон, барои озодӣ ва камолоти вай мебошад.

Ҳафтод сол дар таърихи бисьёрасраи болоравии тамаддуни ҷаҳон муддати чандон тӯлонӣ нест, вале чунин даврае, ки мамлакати мо баъди ғалабаи Октябри Кабир аз сар гузаронд, аз ҷиҳати миқьёси корномаҳо дар таърих назире надорад. Нест шарафе бузургтар аз он, ки бо роҳи кашшофон пеш равем, барои тантанаи идеяю мақсадҳои Октябрь тамоми қуввату ғайрат ва донишу қобилиятамонро сарф намоем.

**Ҷашн мавриди ифтихор кардан аст,** ифтихор аз корнамоиҳост. Ба сари мо душвориҳои сахттарин омада буданд ва мо онҳоро шарафмандона бартараф кардем. На фақат бартараф кардем, балки мамлакатро аз гирдоби харобӣ ва қафомонӣ баровардем, онро давлати тавоно гардондем, ҳаётро дигаргун сохтем, олами маънавии инсонро ба куллӣ тағьир додем. Дар ҳар гуна муҳорибаҳои шадиде, ки дар асри XX воқеъ шудаанд, мо ҳуқуқи ба тарзи ҳаёти худ доштаамонро ҳимоя намудем, ояндаи худро муҳофизат кардем. Мо асоси комил дорем ифтихор намоем, ки революция, меҳнат ва муборизаи мо ба ҳамаи тарафҳои тараққиёти ҷаҳон — ба сиёсат ва иқтисодиёт, соҳаи социалӣ ва шуури муосирон ҳамоно таъсири бағоят амиқ мерасонад.

**Ҷашн инчунин лаҳзаи ёдбуд,** ёдбуди ҳамон миллионҳо одамонест, ки ҳар кадомашон ба музаффариятҳои умумии социалистии мо ҳисса гузоштаанд, ёдбуди онҳоест, ки пӯлод мегудохтанд, ғалла мекоштанд, ба бачаҳо таълим медоданд, илму техникаро пеш мебурданд, ба қуллаҳои санъат мерасиданд. Ёдбуди ҳузновари онҳоест, ки Ватанро муҳофизаткунон дар майдони ҷанг ҳалок гардиданд, ҷони худро фидо карда, ба ҷамъият барои пешравӣ имконият доданд. Ёдбуди рӯзҳо ва давраҳои аз сар гузарондаамон мебошад, зеро ҳамаи ин ҳаёти имрӯзаро ба вуҷуд овард.

**Ҷаши ин лаҳзаи андешаҳоест**, ки кор ва тақдири мо гоҳо на ба осонӣ ва на якранг сурат мегирифтанд. Дар ҳаётн мо ҳам қаҳрамониҳо ва ҳам фоҷиаҳо, ҳам ғалабаҳои бузург ва ҳам нокомиҳои ҳузнангез рӯй медоданд.

Мо дар бораи ҳафтод соли буньёдкории пурҷӯшу хурӯш аз нуқтаи назари халқе андеша меронем, ки вай тайёр аст тамоми қувваи худ, тамоми иқтидори азими социализмро барои дигаргунсозии революционии ҳаёт сафарбар кунад.

**Ҷашн назаре ба оянда ҳам мебошад.** Қомьёбиҳои мо азиму бузург ва пураҳамиятанд. Онҳо пояи мустаҳкам, асоси корнамонҳои нав барои тараққиётн минбаъдаи ҷамъият мебошанд. Маҳз дар инкишофи социализм, давом ёфтани идеяҳо ва амалияи ленинизм ва Октябрь моҳияти кору ғамхориҳои имрӯзаамон, мақсади якуминдараҷа ва вазифаи маънавии худро мебинем. Ин бошад, зарурати ба таври ҷиддӣ ва пурра таҳлил намудани аҳамияти таърихии Октябрь ва ҳамаи он чиро, ки дар давоми ҳафтод соли баъди Октябрь анҷом дода шуд, ба миён мегузорад.

## I. Роҳи Октябрь—роҳи кашшофон

Рафиқон! Роҳи паймудаи кашшофони мо азиму мураккаб аст. Онро бо як таҳлили мухтасар фаро гирифтан амри маҳол аст. Ин роҳест, ки ҳам гаронии мероси моддӣ ва маънавии дуньёи куҳан, ҷанги якуми ҷаҳон ва ҷанги гражданӣ, интервенция, ҳам навии дигаргунсозиҳо, орзую омоли ба ин вобастаи мардум, суръату миқьёси роҳ ёфтани навигарии ғайриодатӣ, ки аксар вақт барои назар афкандану мулоҳиза кардан фурсате намегузорад, ҳам омилҳои субъективие, кн дар давраҳои тӯфонҳои революционӣ роли махсус мебозанд, ҳам замони бо максимализм фароgирифташудаи революционӣ, тасаввуротҳои баъзан соддаю сатҳӣ дар бораи оянда, ҳам саъю кӯшиши софдилонаву исроркоронаи муборизони ҳаёти нав дар бобати ҳарчи зудтару беҳтар ва одилонатар анҷом додани ҳамаи корҳоро дарбар мегирад.

Роҳи тайшуда — қаҳрамонӣ ва драматизми он ба ақлу хиради ҳамзамонон таъсир нагузошта наметавонад. Таърихи мо ягона ва бебозгашт аст. Он ҳар гуна эҳсосеро бедор кунад ҳам, таърихи мост ва бароямон азиз аст. Имрӯз мо рӯзҳон Октябрьро, ки дуньёро ба ларза андохтанд, пеши назар меорем ва дар онҳо ҳам асоси пойдори маънавӣ, ҳам сабақҳои судманд меҷӯем ва меёбем. Ба дуруст будани роҳи социалистии интихобкардаи Октябрь гаштаю баргашта боварӣ ҳосил мекунем.

Худи мантиқи объективонаи прогресси таърихии инсоният ба ин роҳ оварда расонд. Революцияи Октябрь, сарфи назар аз мухталиф ва сервариант будани роҳҳои ҳаракати пурҷӯшу хурӯши тамаддун, натиҷаи қонунии инкишофи идеяҳо ва амалияи муборизаи чандинасраи меҳнаткашон дар роҳи озодӣ ва сулҳу амонӣ, адолати социалӣ, ба муқобили зулми синфӣ, миллӣ ва маънавӣ гардид.

Соли 1917 нишон дод, ки аз социализм ва капитализм якеро интихоб кардан альтернативаи асосии социалии замони мо мебошад ва дар асри XX ба шакли олитари ташкили социалӣ, ба социализм қадам наниҳода пеш рафтан мумкин нест. Ин хулосаи асосии Ленин ҳозир мисли он замоне, ки пеш омада буд, пураҳамият аст. Чунин аст қонуни тараққиёти пуравҷи ҷамъият.

Революция дар Россия як навъ куллаи кӯшишҳои озодихоҳӣ, таҷассуми ҳақиқии орзую умеди беҳтарин мутафаккирони инсоният — аз инсонпарварони бузурги гузашта то революционерони пролетарии асрҳои XIX ва XX гардид.

Соли 1917 соли қувваю ғайрати муборизаи халқӣ барои тараққиёти мустақилона ва истиқлолият, ҳаракатҳои прогрессивии миллӣ, шӯришҳо ва ҷангҳои зидди крепостноии деҳқонон буд, ки ба таърихи мо хосанд. Соли 1917 ҷустуҷӯи маънавии маърифатпарварони асри XVIII, қаҳрамонон ва азиятмандони ҳаракати декабристӣ, нотиқони шӯълава-

ри демократияи революционӣ, фидокории маънавии ходимони бузурги маданияти моро таҷассум намуд.

Замоне, ки дар ибтидои асри XX Владимир Ильич Ленин гурӯҳи зич муттаҳидшудаи ҳамфикронро аз қафои худ бо роҳи дар Россия барпо намудани партияи пролетарии типи нав пеш бурд, барои тақдири мамлакатамон аҳамияти ҳалкунанда дошт. Маҳз ин партияи бузурги Ленин халқ, беҳтарин қувваҳои софдилу поквиҷдони вайро ба ҳуҷуми қатъии зидди дуньёи кӯҳна сафарбар кард.

Революцияи якуми солҳои 1905 — 1907-уми Россия ба таҳкурсии муваффақияти Октябрь асос гузошт. Дар ин революция ҳам сабақҳои ҳузнангези 9-уми январь, ҳам қаҳрамонии диловаронаи сангарҳои декабрии Москва, ҳам корнамоии ҳазорон нафар муборизони маълуму номаълуми роҳи озодӣ ва тавлиди аввалин Советҳои коргарон — тимсоли Ҳокимияти Советиро мебинем.

Ғалабаи Октябри Қабир аз музаффариятҳои Революцияи Феврали соли 1917 инкишоф меёфт, ки он нахустин революцияи музаффари халқии замони империалистӣ гардид. Баъд аз ғалабаи февраль революция бо суръати фавқулодда инкишоф ёфтан гирифт. Иштироккунандагони асосии ин революция коргарон ва деҳқонони шинели аскарӣ дар бар буданд. Баҳори соли 1917 иқтидори ҳаракати умумихалқиро нишон дод. Дар айни замон маҳдудият, ихтилофоти шуури революционӣ дар ин марҳала, қувваи инерцияи таърихӣ низ зуҳур ёфтанд, ки дар натиҷаи онҳо синфҳои истисморкунандае, ки аз майдон дур мешуданд, муддате аз самараҳои ғалабаи халқӣ истифода бурда тавонистанд.

Революцияи февраль ба дасти Революцияи Октябрь силоҳи асосӣ— ташкили ҳокимиятро дар шахси Советҳои азнавбарпошуда дод. Февраль таҷрибаи аввалини демократизми воқеӣ, тарбияи сиёсии омма дар амал буд, ки он дар шароити ниҳоят душвори дуҳокимиятӣ ҳосил мешуд. Революцияи Февраль аз ҷиҳати имконияти бо роҳи осоишта ба дасти меҳнаткашон гузаштани ҳокимият, имконияти, мутаассифона, бинобар шароиту вазъияти таърихӣ амалӣ нашуданаш, беназир буд. Революцияи Февраль дар роҳи Революцияи Октябрь муҳимтарин марҳалаи таърихӣ буд.

Ленин дар шароити мураккаби печ дар печ шудан ва муқобилати қувваҳои синфӣ, ки дар Революцияи Февраль иштирок доштанд, имконияти пайдошудаи ғалабаи революцияи социалистиро доҳиёна пай бурд. Тезисҳои апрелӣ пешбинии илмӣ ва намунаи программаи революционии амалиёт дар ин шароити таърихӣ буданд. Ленин на фақат мантиқи инкишоф ёфта ба революцияи социалистӣ табдил шудани революцияи буржуазӣ-демократиро, балки шакли ин процесс — ба воситаи Советҳо, ба воситаи большевикони онҳо ба амал овардани ин революцияро нишон дод, ки моҳияти ин шакл иборат аз он буд, ки ба халқ, ба омма кӯмак карда шавад, то маънои муборизаи худро фаҳманд ва революцияро ба манфиати худ, бошуурона амалӣ гардонанд. Даврае, ки аз Революцияи Февраль то Революцияи Октябрь гузашт, давраи дигаргуниҳои босуръати ҷамъиятӣ, давраи аз ҷиҳати сиёсӣ зуд баркамол гардидани омма, муттаҳид шудани қувваҳои революция ва пешоҳанги он — партияи Ленин буд.

Дар ин давра — аз февраль то октябрь — санъати сиёсии Ленин ва ҳамсафони вай, ки аз диалектикаи ҳақиқии афкор ва амалиёти революционӣ сабақи судманд доданд, бо қувввваи махсус зуҳур ёфт. Роҳбарияти партия ба ҷустуҷӯи коллективии эҷодӣ, даст кашидан аз якрангию қолабӣ ва аз шиорҳое, ки ҳанӯз дирӯз дар вазъияти дигар раднашаванда ва ягона имконпазир менамуданд, қобил ва қодир будани худро намоиш дод. Гуфтан мумкин аст, ки худи ҷараёни афкори ленинӣ, тамоми фаъолияти большевикон, ки шаклу усулҳои кори онҳо бо тезӣ тағьир меёфт ва онҳо мувофиқи шароиту вазъият қарорҳои ғайримуқаррарии тактикӣ қабул менамуданд, аз ҷиҳати сиёсӣ ҷасорат нишон ме-

доданд, намунаи басо равшани тафаккури зиддидогматикӣ, ҳақиқатан диалектикӣ ва, аз ин рӯ, тафаккури нав буд. Марксистҳою ленинчиёни ҳақиқӣ хусусан дар давраҳои дигаргуниҳо ва душвор, ки тақдири революция ва сулҳ, социализм ва прогресс ҳал мешавад, ҳамин тавр ва фақат ҳамин тавр мулоҳиза меронанд ва амал мекунанд.

Моҳи апрели соли 1917-умро ба хотир меорем, программаи ленинии рӯ овардан ба революцияи социалистӣ ба бисьёр одамон — ҳам ба дӯстон ва ҳам ба душманон хаёли хом, натиҷаи фантазияи тамоман аз акл берун менамуд.

Вале ҳаёт нишон дод, ки фақат чунин программа метавонист асоси сиёсии инкишофи минбаъдаи революция шавад ва дар амал асоси сиёсӣ ва моҳиятан асоси наҷоти социалӣ, асоси пешгирии фалокати миллӣ гардид.

Рӯзҳои июли соли 1917-умро ба хотир меорем: партия бо чӣ гуна дарду алам маҷбур шуд, ки аз шиори ба ихтиёри Советҳо додани тамоми ҳокимият даст кашад. Вале ба тарзи дигар амал кардан мумкин набуд, зеро Советҳо чанд вакт дар дасти эсерҳою меньшевикҳо монда ва дар пеши контрреволюция оҷиз буданд. Ленин аз рафти революция хеле ҳушьёрона воқиф мешуд, оғози эҳьёи нави Советҳоро доҳиёна муайян кард, ки онҳо дар процесси мубориза моҳияти ҳақиқатан халқӣ пайдо карданд ва ин ба онҳо имкон дод, ки органи шӯриши зафаровари мусаллаҳона гарданд ва баъд шакли сиёсии ҳокимияти коргару деҳқон шаванд.

Ҳамаи инҳо фақат саҳифаҳои оддии солномаи Революцияи Кабир нестанд, балки ёдоварии доимӣ барои мо, имрӯзиён аз хусуси вазифаи олии коммунистон, ки бояд ҳамеша дар миёни воқеаҳо бошанд, карорҳои ҷасурона қабул карда, тамоми масъулияти ҳаёти ҳозира ва ояндаро ба зимма гирифта тавонанд.

Революцияи Октябрь қиёми муқтадири миллионҳо нафар одамон гардид, ки дар он манфиатҳои асосии синфи коргар, орзую умеди азалии деҳқонон, ташнаи сулҳу амонӣ будани солдату матросҳо, майлу рағбати адонашавандаи халкҳои Россияи сермиллат ба озодӣ ва саодат тавъам гардиданд. Партияи большевикон аз печдарпечии манфиатҳои мухталиф роҳи асосиро ёфта, тамоюлҳо ва саъю кӯшишҳои гуногунро муттаҳид намуда, онҳоро ба ҳалли масъалаи асосии революция — масъалаи ҳокимият равона карда тавонист. Инак, давлати диктатураи пролетариат дар декретҳои аввалини худ — дар бораи сулҳ ва замин ба талаботи замон амалан ҷавоб гардонд, манфиатҳои асосии на фақат синфи коргар, балки аксарияти мутлақи халқро ифода намуд.

Имрӯз боз як сабақи муҳимтарини принципии рӯзҳои Октябрьро хотирнишон кардан зарур аст. Дар замони мо ҷавоби Ленин ба суоле, ки ҳаёт, воқеияти революционӣ ба миён мегузоранд ва ин суол ба таносуби «модел»-и назариявии роҳи расидан ба социализм ва амалияи ҳақиқии сохтмони социалистӣ оид аст, фавқулодда муҳим мебошад.

Марксизм-ленинизм ҳамчун таълимоти эҷодӣ маҷмӯи рецептҳои тайёр ва дастурҳои доктринерӣ нест. Таълимоти марксистӣ-ленинӣ, ки ба он догматизми кӯтоҳандешона бегона аст, ҳамкории фаъолонаи афкори навоваронаи назариявиро бо амалия, бо худи рафти муборизаи революционӣ таъмин менамояд. Мисоли ибратангези он Октябри Кабир аст.

Чи тавре ки маълум аст, бисьёр ходимони ҳатто намоёни ҳаракати коргарии он замон Революцияи Социалистии Октябрьро ҳодисаи қонунӣ намедонистанд ва мегуфтанд, ки он гӯё «на аз рӯи қоидаҳо», на мувофиқи ҷаҳонбинии ташаккулёфтаи назариявӣ ба амал омадааст. Назар ба тасаввуроти онҳо капитализми Россия то Октябри соли 1917 тамоми заминаҳои зарурии моддӣ ва маданни социализмро ба вуҷуд наовардааст. Ба фикрамон, ба хотир овардани он ибратбахшу муфид аст,

ки Ленин ба ин гуна мунаққидони революцияи мо чӣ тавр ҷавоб медод. «Барои барпо намудани социализм, — мегӯед шумо, — маданиятнокӣ лозим аст. Хеле хуб. Пас чаро мо наметавонистем аввал зада пеш кардани помещикҳо ва зада пеш кардани капиталистони Россия барин шароити маданиятнокиро дар мамлакати худ фароҳам оварем ва баъд ба сӯи социализм пеш рафтанро сар кунем?»

Онҳое, ки марксизмро ба таври догматикӣ, расмиятпарастона маънидод мекунанд, чизи асосии ин таълимот — диалектикаи революционии онро фаҳмида наметавонанд. Тамоми фаъолияти Ленин баъд аз Октябрь маҳз дар асоси ҳамин диалектика қарор гирифта буд.

Маҳз он кӯмак расонд, ки дар ҳадди имконпазирӣ ва имконнопазирӣ корнамоии сиёсӣ ва маънавӣ нишон дода, сулҳи Брест баста шавад, ки он ҳазорон-ҳазор нафар одамонро аз марг халос кард, худи мавҷудияти Ватани социалистиро наҷот дод.

Мисоли дигар. Ленин монанди Маркс ва Энгельс эътимоди қавӣ дошт, ки милицияи халқӣ муҳофизи мусаллаҳи революция мегардад. Вале шароити конкретӣ тарзи дигари ҳалли масъаларо илқо кард. Ҷанги гражданӣ, ки халқ зӯран ба гирдоби он кашида шуд, интервенцияи берунӣ муносибати навро талаб намуд. Аз рӯи декрети Ленин Армияи Сурхи коргару деҳқон ташкил карда шуда буд. Ин армиян типи нав буд, ки дар ҷанги гражданӣ ва дар бартараф кардани интервенцияи хориҷӣ шӯҳрати безавол пайдо кард.

Ин солҳо ба сари Ҳокимияти ҷавони Советӣ душвориҳои ҷиддӣ овард. Масъалаи ҳаёту мамоти социализм бо тамоми ҷиддият ба миён омад. Партия халқро барои мудофиаи Ватани социалистӣ ва музаффариятҳои Октябрь муттаҳид ва сафарбар кард. Ҷанговарони сурхи гуруснаю нимурьён, ки чандон мусаллаҳ набуданд, армияи контрреволюционии хубтаълимгирифта ва мусаллаҳеро, ки империалистони Ғарб ва Шарқ онро бо пӯшоку хӯроки фаровон таъмин менамуданд, торумор карданд. Асари оташи ҷанги гражданӣ ба саросари мамлакат, ба ҳар хонадон расида, тарзи муқаррарии ҳаёт, психология ва тақдири одамонро дигаргун сохт. Дар ин муҳорибаи ҳалокатовар азму иродаи халқ, саъю кӯшиши миллионҳо нафар одамон барои ҳаёти нав ғолиб омад. Мамлакат барои кӯмак расондан ба армияи ҷавон ҳамаи чораҳоро дид, дар зери шиори ба миёнгузоштаи Ленин — «Ҳама чиз барои ғалаба» зиндагӣ ва амал мекард.

Корнамоии қаҳрамонони шуҷоъ — баҳрчиён ва аскарони диловари савора, ҷанговарону командирони Армияи Сурхи ҷавон ва партизанҳои сурх дар лавҳи хотири мо як умр боқӣ мемонад. Онҳо революцияро муҳофизат намуданд, шаъну шарафи абадӣ бод ба онҳо!

Қарори оид ба сиёсати нави иқтисодӣ, ки доираи тасаввуротро дар бораи социализм, дар бораи роҳҳои сохтмони он хеле васеъ кард, низ бо диалектикаи амиқи революционӣ фаро гирифта шудааст.

Ё худ чунин масъаларо гирем. Чи тавре ки маълум аст, Ленин маҳдудияти «социализми кооперативӣ»-ро танқид мекард. Дар шароити конкрет, ки баъди Октябрь дар натиҷаи ҳокимиятро ба даст овардани халқ ба амал омад, ӯ ба ин масъала ба тарзи нав назар кард. Дар мақолаи «Дар бораи кооперация» дастуре дар бораи социализм ҳамчун ҷамъияти «кооператорони мутаммаддин» оварда шудааст.

Чунин буд қувваю ҷасорати диалектикаи марксистӣ, ки худи моҳияти таълимоти революциониро ифода мекард, ки онро Ленин бисьёр хуб медонист. Ӯ чунин мешуморид, ки «дар роҳи бунёд кардани дуньёи нав ба мо лозим меояд, ки борҳо тағьиру такмил диҳем, дигаргун созем, аз нав шурӯъ кунем».

Оре, моро лозим омад, ки на як бору ду бор кори саркардаамонро ба охир расонем ва аз нав созем, ба мубориза дуру дароз ва пуршиддат тоб оварем, процессҳои таърихии дорои характери дигаргунсозӣ ва революциониро аз сар гузаронем. Ин процессҳо низ аз бисьёр ҷиҳат

вазъияту шароити пешравии моро тағйир доданд. Онҳо худи моро ҳам тағйир доданд — моро пухтатар гардонданд, таҷрибаю донишамонро афзун гардонданд, ба муваффақияти кори революция бештар боварӣ бахшиданд.

Ба роҳи тайкардаамон дар миқёси оламшумули таърихӣ баҳо дода, бори дигар боварӣ ҳосил менамоем, ки мо он чиро, ки барои халқҳои дигар садҳо сол лозим мешуд, дар муддати кӯтоҳ анҷом додем.

Революцияи социалистӣ дар мамлакате ба амал омад, ки капитализми он ба дараҷаи миёна тараққӣ ёфта буд, саноат ба дараҷаи баланд мутамарказ мешуд, аксарияти аҳолӣ деҳқонон буданд, урфу одатҳои зиёди феодализм ва ҳатто формацияҳои пешинаи ҷамъиятӣ боқӣ монда буданд. Россия ба ҷаҳон бузургтарин комьёбиҳои соҳаи илму маданиятро дод. Вале аз чор се қисми аҳолӣ бесавод буд. Ҷанги империалистӣ ва ндоракунии оҷизона мамлакатро тамоман хароб карда буд.

Сохтмони ҳаёти нав намунае надошт, он ҷустуҷӯи доимии тадбирҳои бунъёдкориро талаб мекард. Барои партияи коммунистон мақсад равшан буд. Ин мақсад революция, роҳи социализм ва барпо намудани Ҳокимияти Советӣ буд. Ленин ҳам партияро бо ҳамин роҳ пеш бурд.

Дар эҷодкории ҳақиқии омма, аз материали мураккабтарини Россияи серуклад принципу нормаҳои сохти ояндаи социалистӣ, шаклҳои дар таърих беназири ташкили ҷамъият ташаккул меёфтанд. Тасаввуроти даставвал соф назариявӣ дар бораи шаклҳои ҳокимияти халқӣ, роҳу ҳудуди ҷамъиятӣ гардондани моликият, ташкили истеҳсолоти социалистӣ, ҷорӣ намудани интизоми нави рафиқона, дар бораи мақом ва роли инсон дар ҷамъияти нав аниқ карда, бо мазмуни ҳақиқатан ҳаётӣ пурра карда мешуданд.

Маънои асосии Октябрь барпо намудани ҳаёти нав аст. Ин процесс ягон рӯз ҳам қатъ нагардидааст. Ҳатто дамгирии кӯтоҳмуддат ҳам барои бунъёдкорӣ, барои ҷустани роҳи ояндаи социалистӣ истифода бурда мешуд.

Дар ибтидои солҳои 20-ум ташаббус ва эҷодкории халқ ба дараҷаи олӣ инкишоф ёфтанд. Онҳо лабораторияи ҳақиқатан революционии навоварии социалӣ, ҷустуҷӯи шаклҳои мусоиди иттифоқи синфи коргар ва деҳқонони меҳнаткаш, ташаккули механизми амалӣ гардондани тамоми манфиатҳои аҳли меҳнат гардидаанд.

Партия аз усулҳои дар шароити ҷанг ва харобӣ маҷбуран ҷорӣ шудаи ҳарбию коммунистии ташкили истеҳсолот ва истеъмол ба усулҳои ба шароиту вазъият бештар мувофиқу аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок, ба истифодаи воситаҳои «мунтазами» таъсиргузорӣ ба воқеияти социалӣ мегузашт. Мақсад аз тадбирҳои сиёсати нави иқтисодӣ барпо намудани асоси моддии социализм буд.

Мо ҳоло торафт бештар ба асарҳои охирини Ильич, ба идеяҳои ленинии сиёсати нави иқтисодӣ мурoҷиат менамоем ва саъю кӯшиш дорем, ки аз ин таҷриба ҳама чизи пурқимати ҳоло ба мо зарурро истифода барем. Албатта, сиёсати нави иқтисодиро бо он тадбирҳое, ки мо ҳоло дар зинаи принципан дигари тараққиёт ба амал мебарорем, баробар кардан хато мебуд.

Ҳозир дар мамлакат ҳамон деҳқонони яккадасте, ки барпо намудани иттифоқ бо онҳо муҳимтарин мақсадҳои сиёсати иқтисодии солҳои бистумро муайян менамуд, нестанд.

Вале сиёсати нави иқтисодӣ ҳадафи дуртаре ҳам дошт. Вазифа гузошта шуда буд, ки ҷамъияти нав «на бевосита дар асоси шавқу завқ, — навишта буд Ленин, — балки бо ёрии шавқу завқе, ки маҳсули Революцияи Кабир аст, дар асоси ҳавасмандии шахсӣ, дар асоси манфиатдории шахсӣ, дар асоси ҳисоби хоҷагӣ... бунъёд карда шавад. Зиндагӣ ба мо ҳаминро нишон дод. Рафти объективонаи инкишофи революция ба мо ҳаминро нишон дод».

Дар бораи потенциали эҷодии сиёсати нави иқтисодӣ сухан ронда.

зоҳиран, бори дигар аз сарвати сиёсӣ ва методологии идеяи андози озуқа гап задан лозим аст. Маълум аст, ки на шаклҳои ҳамонвақтаи ин андоз, ки бояд иттифоқи коргарону деҳқононро таъмин менамуд, балки имконияти дар идеяи андози озуқа пайдошудаи озод намудани қувваи эҷодгарии омма, инкишоф додани ташаббуси инсон, бартараф намудани монеаҳои бюрократӣ, ки амали принципи асосии социализм «аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ»-ро маҳдуд менамояд, диққати моро ба худ мекашанд.

Сохтмони социализм, ки бо роҳбарии Ленин сар шуд, бисьёр чизҳои принципан навя корро ба миён овард.

Аввалин бор дар таърихи ҷаҳон усулҳои хоҷагидории планӣ муайян намуда ба кор бурда шуданд. Плани ГОЭЛРО ҳақиқатан кашфиёт, зинаи томи ҳаракати афкору амалияи ҷаҳонии иқтисодӣ мебошад. Он на фақат плани азими электрикониӣ, балки, аз рӯи ақидаи Ленин, лоиҳаи «мутаносибан ба ҳам пайвастани» зироат, саноат ва нақлиёт, ба ибораи ҳозира гӯем, программаи комплексии ҷой гирондан ва тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунандаи мамлакат аст. Ленин онро программаи дуюми партия, «плани корҳои аз нав барпо намудани тамоми хоҷагии халқ ва ба дараҷаи техникаи ҳозира расондани он» номида буд.

Маданияти нав тавлид ёфт, ки он ҳам аз таҷрибаи гузашта, ҳам аз сарвати гуногунранг, ҷасорат, истеъдодҳои нотакрор, фардияти намоёне, ки революция онҳоро ба ҳаракат оварда, ба адои хизмати халқ рӯҳбаланд мекард, фароҳам омада буд. Давраи ибтидоии ленинии ташаккули давлати сермиллати Советҳо на фақат аз рӯи натиҷаҳои худ, балки аз рӯи таҷриба ва методология барои мо аҳамияти бағоят калон дорад.

Ленин дар бораи он замоне, ки «Аз Россияи НЭП»-й Россияи социалистӣ ташаккул меёбад», манзараи ҷамъияти ояндаро бо тамоми ҷузъиёт ва тафсилоташ тасвир карда наметавонист ва ҳатто ин вазифаро дар назди худ нагузошта буд. Вале худи роҳҳо, тарзу усулҳои пешравӣ ба сӯи социализм ба воситаи барпо намудани индустрияи мошинӣ, кооперативонии ҳамаҷониба, саросар ҷалб кардани оммаи меҳнаткашон ба идора намудани давлат, ташкил кардани кори аппарати давлатӣ аз рӯи принципи «кам бошаду хуб бошад», ба воситаи «тараққиёти маданни тамоми оммаи халқ», мустаҳкам намудани федерацияи миллатҳои озод «бе дурӯғ ва зӯрӣ» — маҳз ин мебоист симои мамлакатро ташаккул медод, ки он ба пояи принципан нави сохти ҷамъиятӣ мебарояд.

Дар асарҳои охирини бағоят пурмаъниӣ ва пуртаъсири Ленин системаи ақидаҳо ва худи концепцияи сохтмони социализм дар мамлакатамон ифода ёфтааст. Ин сарвати азими назариявии партия мебошад. Вафоти бемаҳали Владимир Ильич Ленин барои тамоми партия ва халқи советӣ мусибати азиме буд. Ин андӯҳ бепоён ва талафот азим буд. Ҳама инро мефаҳмиданд. Корҳои дорои аҳамияти бағоят калони таърихӣ дар пеш меистоданд. Роҳбарияти партия мебоист бе Ленин, ба таълимоту васиятҳои ӯ такья карда, роҳи ҳалли мусоиди масъалаҳоро меҷуст, ки музаффариятҳои революцияро мустаҳкам намуда, мамлакатро дар шароити конкретии Россияи ҳамонвақтаи Советӣ ба сӯи социализм пеш бурда метавонистанд.

Таърих дар назди сохти нав ультиматуми қатъӣ гузошт: ё дар муддати кӯтоҳтарин базаи социалию иқтисодӣ ва техникии худро барпо намуда барҳаёт монад ва ба инсоният таҷрибаи аввалини ташкили одилонаи ҷамъиятро диҳад, ё дар таърих фақат ҳамчун таҷрибаи қаҳрамононаи барор нагирифтаи социалӣ монад. Масъалаи бо суръати тамом ба амал овардани дигаргуниҳои социалистӣ аҳамияти бағоят калони ҳаётӣ, ба маънои пурраи калима, аҳамияти муайянкунандаи тақдир дошт.

Давраи баъд аз сари Ленин — солҳои 20-ум ва 30-юм дар таърихи Давлати Советӣ мавқеи махсус дошт. Дар давоми 15 сол дигаргуниҳои куллии ҷамъиятӣ ба амал оварда шуданд. Дар ин солҳо ҳам аз нук-

таи назари ҷустуҷӯи вариантҳои мақбули сохтмони социалистӣ ва ҳам аз нуқтаи назари муваффақиятҳои воқеӣ дар роҳи барпо намудани асосҳои ҷамъияти нав бисьёр дигаргуниҳо ба амал омаданд. Ин солҳои меҳнати пурҷӯшу хурӯши берун аз имконияти инсон, солҳои мубориза шадид ва гуногунтарафа буданд. Индустриконӣ, коллективонӣ, революцияи маданӣ, мустаҳкам намудани давлати сермиллат, пойдор гардондани мавқеъҳои байналхалқии СССР, шаклҳон нави идора кардани иқтисодиёт ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ — ҳамаи ин тадбирҳо маҳз ба ҳамин давра рост омаданд. Ҳамаи ин оқибати пураҳамият дошт.

Дар давоми даҳҳо сол мо гаштаю баргашта ба он замон муроҷиат менамоем. Ин табиист. Зеро дар ҳамон замон нахустин давлати социалистии ҷаҳон ба вуҷуд меомад ва барпо мешуд. Ин корнамоии дорои миқьёси таърихӣ ва аҳамияти таърихӣ буд. Ба ҳайрат омадан аз корнамоиҳои падарон ва бобоён, баҳои комьёбиҳои ҳақиқии мо монанди худи ин корнамоӣ ва комьёбиҳо абадӣ мемонанд. Агар мо ҳозир ба таърихи худ баъзан бо назари танқидӣ нигарем, фақат аз он сабаб аст, ки мехоҳем роҳи ояндаро ба худ беҳтар ва пурратар тасаввур намоем.

Ба гузашта бо ҳисси масъулияти таърихӣ ва дар асоси ҳақиқати таърихӣ баҳо додан зарур аст. Ин корро, аввалан, аз сабаби барои тақдири давлатамон ва тақдири социализм аҳамияти бузург доштани ҳамон солҳо кардан лозим аст. Ва, сониян, аз он сабаб, ки ин солҳо чӣ дар мамлакати мо ва чӣ дар хориҷа дар маркази мубоҳисаҳои бисьёрсола мебошанд. Дар хориҷа дар баробари ҷустуҷӯи ҳақиқат бисьёр вақт кӯшиш менамоянд, ки обрӯи социализмро ҳамчун сохти нави ҷамъиятӣ, ҳамчун альтернативаи воқеӣ бар капитализм резонанд. Ниҳоят, моро лозим аст, ки ба ин ва ҳамаи дигар давраҳои таърихамон, хусусан ҳозир, ки бозсозӣ вусъат ёфт, баҳои ҳаққонӣ диҳем. Баҳои ҳаққонӣ на барои гирифтани қасоси сиёсӣ ва ё, чунон ки мегӯянд, на барои дил кафондан, балки барои он лозим аст, ки ба ҳамаи он корҳои қаҳрамононае, ки дар замони гузашта анҷом дода шудаанд, баҳои сазовор диҳем, аз саҳву хато ва камбудиҳо сабақ гирем.

Инак, дар бораи солҳои 20-ум ва 30-юми баъд аз Ленин. Бо вуҷуди он ки партия ва ҷамъият аз концепцияи ленинии барпо намудани социализм, аз асарҳои дар давраи баъд аз Революцияи Октябрь таълифкардаи Владимир Ильич истифода мебурданд, ҷустуҷӯи роҳҳои хеле душвор дар муборизаи ҷиддии идеявӣ, дар вазъияти мубоҳисаҳои сиёсӣ мегузашт. Проблемаҳои асосии тараққиёти ҷамъият, пеш аз ҳама масъалаи имконияти дар мамлакатамон барпо намудани социализм дар маркази ин мубоҳисаҳо буданд.

Афкори назариявӣ ва амалия бар он муттаваҷҷеҳ буданд, ки дигаргуниҳои социалию иқтисодӣ бо кадом роҳҳо ва ба кадом шакл ба амал бароварда, онҳо дар асоси социалистӣ дар ҳамон шароити конкретии таърихие, ки Иттифоқи Советӣ буд, чӣ тавр ҳал карда шаванд.

Қори амалии конструктивие дар пеш истода буд, ки масъулияти бағоят калонеро талаб мекард. Пеш аз ҳама, масъалаи индустрикунонии мамлакат ва реконструкцияи иқтисодиёт ҳалли таъхирнопазири худро талаб мекард, ки бе он сохтмони социалистӣ ва мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавӣ имконнопазир буд. Ин аз нишондодҳои бевоситаи Ленин ва аз мероси назариявии вай бармеомад. Вобаста ба ин ва мувофиқи васиятҳои Ленин масъалаи дигаргунсозиҳои социалистӣ дар қишлоқ ба миён омад.

Ба ҳамин тариқ, аз кор, проблема ва вазифаҳои азиму муҳим сухан мерафт. Такроран мегӯям, ки партия, гарчанде ки аз рӯи ин масъалаҳо дар ихтиёри худ дастурҳои Ленинро дошт, дар атрофи ин масъалаҳо мубоҳисаи тезу тунд вусъат гирифт.

Зоҳиран, дар ин бора ҳам сухан рондан меарзад, ки пеш аз революция ва баъд аз он, дар солҳои аввали сохтмони социалистӣ на ҳамаи роҳбарони партия ақидаҳои Ленинро аз рӯи як қатор проблемаҳои хеле

муҳим тарафдорӣ мекарданд. Ғайр аз ин тавсияҳои Ленин тамоми масъалаҳои конкретии сохтмони ҷамъияти навро дар бар гирифта наметавонистанд.

Баҳсу мунозираҳои идеявии он замонро таҳлил карда, ба назар гирифтан лозим аст, ки дар Россия барин мамлакати ҳамонвақта ба амал овардани дигаргуниҳои азими революционӣ худ ба худ як вазифаи бағоят душвор буд. Мамлакат дар марши таърихӣ буд, суръати тараққиёти он хеле меафзуд, ҳамаи тарафҳои ҳаёти ҷамъиятӣ зуд ва ҳамаҷониба дигаргун мегардиданд.

Муборизаи идеявӣ, ки тамоми маҷмӯи манфиатҳои синфҳо, гурӯҳҳо ва табақаҳои социалӣ, талаботу вазифаҳои замон, анъанаҳои таърихӣ ва фишори вазифаҳои таъхирнопазир, инчунин шароити иҳотаи душманонаи капиталистиро инъикос менамуд, муборизае буд, ки бо воқеаҳо ва процессҳои иқтисодиёт, сиёсат ва ҳамаи соҳаҳои ҳаёти одамон зич печ дар печ мегардид.

Хуллас, дар чунин вазъияти ғайриоддӣ ва пурҷӯшу хурӯш дарку дарьёфти ягона роҳи дуруст бағоят мушкил буд. Характери муборизаи идеявӣ бо рақобати шахсии роҳбарияти партия аз бисьёр ҷиҳат низ мураккаб мешуд. Ихтилофҳои пешина, ки ҳанӯз дар овони зиндагии Ленин вуҷуд доштанд, дар вазъияти нав ҳам дар шакли хеле ҷиддӣ зуҳур ёфтанд. Чи тавре ки маълум аст, имконияти чунин хавфу хатарро Ленин пешакӣ огоҳ карда буд. Ӯ дар «Мактуб ба съезд» таъкид карда буд, ки «ин чизи майда-чӯйда нест ё ин чунин чизи майда-чуйдаест, ки аҳамияти ҳалкунанда пайдо мекунад». Дар бисьёр бобатҳо ҳамин тавр ҳам шуд.

Табиати майдабуржуазии баъзе ходимони баобрӯ ғолиб баромад. Онҳо ба ҷудоиандозӣ сар карданд. Ин ба фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ таъсири манфӣ расонд, диққати онҳоро аз кори ҳақиқӣ дур кард, ба кор мамониат намуд. Онҳо ҳатто дар ҳамон вақте ки ба аксарияти мутлақи аъзоёни партия маълум шуд, ки фикру ақидаҳояшон хилофи идея ва планҳои Ленин мебошанд ва таклифҳояшон хатоанд ва мамлакатро аз роҳи дуруст бароварда метавонанд, ихтилофандозиро давом медоданд.

Ин пеш аз ҳама ба Л. Д. Троцкий дахл дорад. Вай баъд аз вафоти Ленин барои сардори партия шудан аз ҳад зиёд даъво мекард ва бо ҳамин дурустии фикри Ленин дар бораи ӯ ҳамчун сиёсатмадори аз ҳад зиёд мағрур, ҳамеша ҳиллагару қаллоб комилан исбот шуд. Троцкий ва троцкийчиён имконияти дар шароити иҳотаи капиталистӣ барпо намудани социализмро инкор мекарданд. Онҳо дар сиёсати берунӣ ба экспорти революция, дар сиёсати дохилӣ ба сахтгирӣ нисбат ба деҳқонон, қишлоқро истисмор намудани шаҳр, ба гузарондани усулҳои маъмурии ҳарбӣ дар идора кардани ҷамъият умед мебастанд.

Троцкизм ҷараёни сиёсиест, ки идеологҳои он бо ибораҳои чапи бардурӯғи революционӣ асли мақсади худро рӯпӯш карда, дар ҳақиқат мавқеи таслимкориро ишғол намуданд. Дар ҳақиқати ҳол ин ҳуҷум дар тамоми фронт ба муқобили ленинизм буд. Ҳақиқатан, сухан дар бораи тақдири социализм дар мамлакатамон, дар бораи тақдири революция мерафт.

Дар чунин шароит дар байни тамоми халқ троцкизм, моҳияти зиддисоциалистии онро фош кардан лозим буд. Вазъият аз он сабаб тезутунд мегардид, ки троцкийчиён бо «оппозицияи нав» бо сардории Г. Е. Зиновьев ва Л. Б. Каменев иттифоқ баста амал мекарданд. Роҳбарони оппозиция дар ақаллият буданашонро фаҳмида истода партияро гаштаю баргашта ба мубоҳиса мекашиданд ва ба ихтилофандозӣ дар сафҳои партия умед мебастанд. Вале дар ниҳояти кор партия ба тарафдории сиёсати КМ, ба муқобили оппозиция, ки аз ҷиҳати идеявӣ ва ташкилӣ торумор шуда буд, изҳори ақида намуд.

Ба ҳамин тариқ, ядрои роҳбарикунандаи партия, ки ба он И. В.

Сталин сардорӣ мекард, ленинизмро дар муборизаи идеявӣ муҳофизат намуд, стратегия ва тактикаашро дар давраи ибтидои сохтмони социалистӣ ташаккул дод, аксарияти аъзоёни партия ва меҳнаткашон роҳи сиёсиро маъқул донистанд. Дар торумори идеявии троцкизм Н. И. Бухарин, Ф. Э. Дзержинский, С. М. Киров, Г. К. Орҷоникидзе, Я. Э. Рудзутак ва дигарон роли муҳим бозиданд.

Дар худи охири солҳои 20-ум аз рӯи масъалаи тарзҳои гузарондани деҳқонон ба роҳи социализм ҳам муборизаи шадиде авҷ гирифт. Дар он аслан муносибати гуногуни аксарияти аъзоёни Бюрои Сиёсӣ ва гурӯҳи Бухарин нисбат ба истифодаи принципҳои НЭП дар марҳалаи нави тараққиёти ҷамъияти советӣ зоҳир шуд.

Шароити конкретии он вақт — ҳам шароити дохилӣ ва ҳам шароити байналхалқӣ — хеле зиёд кардани суръати сохтмони социалистиро ҳамчун вазифаи асосӣ ба миён гузошт. Бухарин ва тарафдорони ӯ дар пешбиниҳо ва нуктаҳои назарнявиашон аҳамияти омили вақтро дар сохтмони социализм дар солҳои 30-юм амалан ба назари эътибор намегирифтанд, мавқеи онҳоро аз бисьёр ҷиҳат фикррониии догматикӣ, баҳодиҳии ғайридиалектикӣ ба вазъияти конкрет муайян менамуд. Дере нагузашта ҳам худи Бухарин ва ҳам тарафдорони ӯ хатоҳояшонро эътироф намуданд.

Ба ин муносибат бамаврид аст баҳоеро ба хотир орем, ки Ленин ба Бухарин дода буд: «Бухарин на фақат пуркиматтарин ва намоёнтарин назариётчии партия аст, балки ӯ инчунин ба таври ҳаққонӣ маҳбуби тамоми партия ба шумор меравад, аммо ақидаҳои назариявии ӯро бо шубҳаи хеле зиёд ба ақидаҳои куллии марксистӣ нисбат додан мумкин аст, зеро дар ӯ як чизи схоластикӣ ҳаст. Ӯ ҳеҷ вақт диалектикаро наомӯхтааст ва, ба фикри ман, ҳеҷ вақт диалектикаро комилан нафаҳмидааст».

Ҳаёт бори дигар собит намуд, ки Ленин ҳақ будааст.

Ба ҳамин тариқ, мубоҳисаҳои сиёсии он давра процесси мураккаби инкишофи партияро инъикос намуданд, ки ба он муборизаи шадиде аз рӯи проблемаҳои муҳимтарини сохтмони социалистӣ хос аст. Дар ин мубориза, ки аз он гузаштан лозим шуд, концепцияи индустрикунонӣ ва коллективонӣ ба амал омад.

Бо роҳбарии партия ва КМ-и он дар муддати кӯтоҳ дар мамлакат аслан индустрияи вазнин, аз ҷумла мошинсозӣ, саноати мудофиа, истеҳсолоти барои ҳамон давра замонавии химия аз нав ташкил намуда, плани ГОЭЛРО иҷро шуда буд. Магнитка, Кузбасс, Днепрогэс, Уралмаш, комбинати Хибин, заводҳои автомобильсозии Москва ва Горький, заводҳои авиационӣ, заводҳои тракторсозии Сталинград, Челябинск ва Харьков, Ростсельмаш, Комсомольски соҳили Амур, Турксиб ва канали калони Фарғона, бисьёр сохтмонҳои дигари бузурги панҷсолаҳои аввал тимсоли пуршарафи ҳамин дастовардҳо гардиданд. Дар ин давра даҳҳо институти тадқиқоти илмӣ, теъдоди зиёди донишкадаҳои олӣ ба вуҷуд омаданд.

Партия ба манбаъҳои хориҷии маблағгузорӣ умед набаста, мунтазири аз ҳисоби тараққии саноати сабук дар давоми чандин сол ғун кардани маблағ нашуда, роҳи аз ин пеш тайнашудаи индустрикунонӣ — роҳи фавран пеш бурдани индустрияи вазнинро ба миён гузошт. Дар он шароит ин роҳ барои мамлакат ва халқ фавқулодда душвор бошад ҳам, ягона роҳи имконпазир буд. Ин қадами навоваронае буд, ки дар он ҷидду ҷаҳди революционии омма ҳамчун ҷузъи таркибии тараққии иқтисодиёт ба назар гирифта мешуд. Индустрикунонӣ бо як ҷаҳиш мамлакатро ба зинаи сифатан нав баровард. Иттифоқи Советӣ дар охири солҳои 30-юм аз ҷиҳати истеҳсоли маҳсулоти саноат дар Европа ба ҷои якум ва дар ҷаҳон ба ҷои дуюм гузашта, ҳақиқатан ҳам давлати бузурги индустриалӣ гардид. Ин корнамоии меҳнатии дорои аҳамияти олам-

шумули таърихӣ, корнамоии меҳнати озод, корнамоии партияи большевикон буд.

Вақте ки ба таърих бо назари солим нигоҳ карда, маҷмӯи воқеияти дохилию байналхалқиро ба назар гирем, беихтиёр ба худ саволе медиҳем, ки оё дар он шароит ғайр аз роҳе, ки партия пешниҳод намуд, роҳи дигареро интихоб кардан мумкин буд? Агар мо хоҳем, ки дар мавқеъҳои таърихият ва ҳақиқати ҳаёт қарор дошта бошем, ҷавоби он яктост: не, мумкин набуд. Дар он шароите, ки хавфи таҷовузи империалистӣ хеле меафзуд, партия бештар ба он бовар ҳосил менамуд, ки масофаи байни путку омочи деҳқонӣ ва индустрияи мутараққиро, ки тамоми кори революция бидуни он ногузир ба ҳалокат дучор мешуд, на бо қадамҳои муқаррарӣ, балки дартоз тай кардан зарур аст.

Дурустии планҳои ба миёнгузоштаи партия, шиору нақшаҳои аз тарафи омма дарк ва қабулшуда, ки дар онҳо рӯҳи революционии Октябрь таҷассум ёфтааст, дар ташаббуси миллионҳо нафар одамони советӣ, ки ба сохтмони индустрияи советӣ шурӯъ карда, мардуми ҷаҳонро ба ҳайрат оварданд, ифода ёфт. Одамон дар шароити душвортарин, дар шароити мавҷуд набудани механизация, нимсеру нимгурусна мӯъҷизаҳо нишон медоданд. Он чиз ба онҳо илҳом мебахшид, ки дар кори бузурги таърихӣ иштирок менамуданд. Гарчи онҳо чандон босавод набуданд, вале бо эҳсоси синфиашон мефаҳмиданд, ки иштироккунандагони чӣ гуна кори бузург ва бемислу монанд гардидаанд.

Вазифаи мо ва вазифаи онҳое, ки аз паси мо меравонд, он аст, ки ин корнамоии падароиу бобоёнамонро дар хотир дошта бошанд. Ҳар кас бояд донад, ки меҳнату фидокории холисонаашон барабас набуд.

Онҳо тамоми душвориҳоеро, ки ба дӯшашои афтида буд, паси сар намуда, ба устувор гардидани музаффариятҳои Октябрь, ба фароҳам сохтани он заминаҳои қувваи мо ҳиссаи бузургтарин гузоштанд, ки имкон дод Ватан аз хавфи марговар ҳифз намуда, социализм барои оянда, барои мову шумо, рафиқон, наҷот дода шавад. Шаъну шараф бод ба онҳо, ёдашон ба хайр!

Дар айни замон даврае, ки сухан аз хусуси он меравад, талафот ҳам дошт. Ин талафот бо худи муваффақиятҳое, ки ман аз хусусашон гуфтам, алоқаи муайян дорад. Он вақт ба самараи универсалии мутамарказонии қатъӣ, ба ои чиз бовар доштанд, ки усулҳои фармонфармоӣ роҳи кӯтоҳтарину беҳтарини иҷрои ҳар хел вазифа аст. Ин ба муносибат бо одамон, ба шароити зиндагии онҳо таъсир мекард.

Системаи маъмурию фармонфармоии роҳбарияти партиявию давлатӣ ба мамалакат ба амал омад, бюрократизм қувват гирифт, ки аз хатари ои Ленин дар вақташ огоҳ карда буд. Структураҳои дахлдори идоракунӣ ва усулҳои идоракуиӣ низ ба вуҷуд омадан гирифтанд.

Дар ҳаҷми ҳамонвақтаи саноат, ки ҳамаи объектҳои асосии бинои индустриалӣ як-як аён будаид, чунин усул, чунин системаи идоракунӣ умуман натиҷаи худро медоданд. Вале ҳамин хел системаи қатъии мутамарказонӣ ва фармонфармоӣ барои иҷрои вазифаҳои дигаргун сохтани симои деҳот нораво буд.

Бояд ошкор гуфт: дар марҳалаи нав ба манфиатҳои деҳқонони меҳнаткаш ленинвор бодиққат муносибат кардан намерасид ва чизи асосӣ он аст, ки чунин фактро ба назари эътибор намегирифтанд, ки деҳқонон ҳамчун синф дар давоми солҳои баъди революция ба куллӣ тағьир ёфтанд. Деҳқони миёнаҳол симои асосӣ гардид. Ба хӯҷаин табдил ёфт. Ин деҳқони меҳнаткаш, ки аз революция замин гирифта, дар давоми даҳ соли пурра бовар ҳосил намуд, ки Ҳокимияти Советӣ ҳокимияти худи ӯ низ мебошад, ӯ иттифоқчии содиқу боэътимоди синфи коргар, иттифоқчӣ дар заминаи нав гардид, амалан бовар ҳосил намуд, ки зиндагиаш беш аз пеш ба беҳбудӣ рӯ меоварад.

Агар қонунҳои объективии иқтисодиро бештар ба назар мегирифтанд ва ба он процессҳои социалие, ки дар деҳот ба амал меомаданд,

бештар диққат дода мешуд; агар умуман муносибат ба оммаи сершумори деҳқонони меҳнаткаш, ки аксарияташон дар революция иштирок карда, онро аз гвардиячиёни сафед ва интервентҳо муҳофизат карда буд, аз нигоҳи сиёсӣ муносибати бештар санҷидашуда мебуд; агар сиёсати ҳамкорӣ бо деҳқони миёнаҳол ба муқобили кулак собитқадамона пеш гирифта мешуд, дар муборизаи зидди кулакҳо каҷравиҳое, ки ҳангоми гузарондани коллективонӣ ҷой доштанд, рӯй намедоданд.

Имрӯз возеҳ аст: дар корн бузурге, ки ба сарнавишти аксарияти аҳолии мамлакат дахл дошт, нисбат ба деҳқонон хилофи сиёсати ленинӣ рафтор карда шуда буд. Роҳбарӣ ба ин процесси хеле муҳим ва басо мураккаби социалӣ, ки дар он бисьёр чиз вобаста ба шароити маҳаллӣ буд, бештар бо усулҳои маъмурӣ сурат мегирифт. Боварие ба миён омад, ки ҳамаи проблемаҳоро яку якбора дар муддати кӯтоҳтарин ҳал кардан мумкин аст. Вилояту ноҳияҳои томи мамлакат бо ҳам барои зудтар анҷом додани коллективонии саросар мусобиқа сар карданд. Аз боло ба ҳисоби фоиз супоришҳои худсарона дода мешуданд. Дағалона вайрон кардани принципҳои коллективонӣ ба худ характери умумӣ гирифт.

Дар муборизаи зидди кулакҳо ба каҷравиҳо роҳ дода шуд. Роҳи амалан дурусти муборизаи зидди кулакҳо аксар вақт чунон васеъ тавзеҳ дода мешуд, ки он қисми зиёди деҳқонони миёнаҳолро низ фаро мегирифт. Чунин аст ҳақиқати таърихӣ.

Вале, рафиқон, агар умуман ба моҳияти коллективонӣ дар мустаҳкам шудани мавқеъҳои социализм дар деҳот баҳо диҳем, вай дар ниҳояти кор гардиши дорои аҳамияти принципӣ буд. Коллективонӣ маънои дар заминаҳои социалистӣ ба куллӣ тағьир додани тамомн тарзи зиндагии оммаи асосии аҳолии мамлакатро дошт. Вай барои нав кардани сектори аграрӣ ва ба роҳҳои хоҷагидории маданӣ гузарондани он базаи социалӣ ба вуҷуд оварда, имкон дод, ки ҳосилнокии меҳнат хеле баланд бардошта шавад, қисми зиёди қувваи кориро озод иамуд, ки барои соҳаҳои дигари сохтмони социалистӣ зарур буданд. Ҳамаи ин оқибатҳои таърихӣ дошт. Барои фаҳмидаии вазъияти он солҳо бояд дар назар дошт, ки системаи маъмурию фармондиҳӣ, ки дар рафти индустрикунонӣ сар шуда, дар давраи коллективонӣ қувваи нав пайдо намуд, ба тамоми ҳаёти ҷамъиятию сиёсии мамлакат таъсир расонд. Вай дар иқтисодиёт ҷой гирифта, дар надстройка ҳам паҳн гардида, вусъати нерӯи демократии социализмро маҳдуд сохта, ба прогресси демократияи социалистӣ халал мерасонд.

Вале он чӣ ки гуфта шуд, тамоми мураккабии он давраро нишон дода наметавонад. Дар ин ҷо чӣ рӯй дод? Давраи барои партия бештар ҷиддии озмоишҳои идеявию сиёсӣ аслан гузашта буд. Миллионҳо нафар одамон ба татбиқи дигаргунсозиҳои социалистӣ бо ҷӯшу хурӯш шурӯъ намуданд. Муваффақиятҳои аввалин ба даст омаданд. Ва дар худи ҳамин вақт усулҳое, ки давраи муборизаи зидди муқобилати душманонаи синфҳои истисморкунанда тақозо менамуд, ба таври механикӣ ба давраи сохтмони осоиштаи социалистӣ гузаронда мешуданд, ки дар он замон шароит ба куллӣ тағьир ёфта буд. Дар мамлакат вазъияти тоқатфарсо, душманӣ, бадгумонӣ ба амал меомад. Чунин амалияи сиёсӣ минбаъд инкишоф ёфта, бо «назария»-и ғалати шиддат ёфтани муборизаи синфӣ дар процесси сохтмони социализм асоснок карда мешуд.

Ҳамаи ин ба тараққиёти ҷамъиятию сиёсии мамлакат таъсири хеле бад расонда, оқибатҳои вазнине овард. Комилан возеҳ аст, ки маҳз бояду шояд набудани дараҷаи демократонии ҷамъияти советӣ ҳам парастиши шахсият, ҳам вайрон кардани қонуният, худсарӣ ва таъқиботи солҳои 30-юмро имконпазир гардонд. Ошкоро мегӯям—ин ҷинояти ҳақиқӣ дар заминаи суиистеъмол аз ҳокимият аст. Ҳазорон ҳазор аъзоёни партия ва бепартиявиён ба ҷазои оммавӣ дучор гардиданд. Чунин аст, рафиқон, ҳақиқати талх. Ба кори социализм ва обрӯи партия зарари

чиддӣ расонда шуда буд. Ва мо бояд инро рӯирост бигӯем. Ин барои пурра ва бебозгашт устувор гардидани идеали ленинии социализм зарур аст.

Ҳоло дар бораи роли Сталин дар таърихи мо бисьёр мубоҳиса меравад. Шахсияти ӯ басо ихтилофнок аст. Мо бояд дар мавқеъҳои ҳақиқати таърихӣ истода, ҳам ҳиссаи баҳснопазири Сталинро дар мубориза барои социализм, ҳифзи музаффариятҳои он, ҳам хатоҳои дағали сиёсӣ, худсариеро, ки ӯ ва атрофиёнаш роҳ дода буданд, бинем, ки барои онҳо халқи мо зарари калоне дид ва онҳо барои ҳаёти чамъиятамои оқибатҳои вазнини доштанд. Баъзаи мегӯянд, ки Сталин аз бисьёр фактҳои худсарӣ дарак надошт. Ҳуччатҳое, ки мо дорем, далолат мекунанд, ки ин тавр нест. Айби Сталин ва атрофиёни наздиктаринаш дар назди партия ва халқ барои саросар таъқиб намудани одамон ва худсарӣ бузург ва авфнопазир аст. Ин сабақе барои ҳамаи наслҳост.

Албатта, хилофи даъвоҳои душманони идеявии мо, парастиши шахсият ногузир набуд. Вай ба табиати социализм бегона аст. Маънои аз принципҳои асосии он дур рафтанро дорад. Бинобар ин онро ба ҳеч вачҳ ҳақ баровардан мумкин нест.

Партия дар съезди XX ва XXII худи парастиши шахсияти Сталин ва ҳам оқибати онро сахт маҳкум кард. Ҳоло мо медонем, ки айби сиёсӣ гузоштан ва таъқиб намудани як қатор ходимони партия ва давлат, бисьёр коммунистон ва бепартиявиён, кадрҳои хочагӣ ва ҳарбӣ, олимон ва ходимони маданият натичаи сохтакорин ғаразнок буд.

Бисьёр айбномаҳо баъдтар, махсусан баъди съезди XX партия бекор карда шуданд, ҳазорҳо нафар одамони бегуноҳ чабрдида пурра сафед карда шуданд.

Вале процесси барқарор намудани адолат то ба охир расонда нашуд. Ва дар нимаи солҳои 60-ум амалан қатъ гардид. Ҳоло дар асоси қарори Пленуми октябрии (соли 1987) КМ лозим меояд, ки боз ба ин масъала баргардем. Бюрои Сиёсии КМ барои муфассал дида баромадани факту ҳуччатҳои нав ва қаблан маълуме, ки ба ин масъалаҳо дахл доранд, комиссия ташкил намуд. Аз рӯи натичаҳои кори комиссия қарорҳои дахлдор қабул мешаванд.

Ҳамаи ин дар очерки таърихи КПСС низ инъикос меёбад, ки тартиб додани он ба комиссияи махсуси КМ супурда мешавад. Мо бояд ин корро кунем. Алалхусус барои он, ки ҳоло ҳам бо кӯшишҳои рӯ гардондан аз масъалаҳои ҳалталаби таърихамон, аҳамият надодан ба онҳо, тавре вонамуд кардан, ки гӯё ягон воқеаи чиддӣ рӯй надода бошад, дучор меоем. Мо ба ин розӣ шуда наметавонем. Ин беэътиноӣ нисбат ба ҳақиқати таърих, эҳтиром накардани хотираи онҳое мебуд, ки бегуноҳ қурбони бедодгарӣ ва худсарӣ шудаанд.

Барои он ҳам розӣ шуда наметавонем, ки таҳлили барҳақ бояд ба мо кӯмак кунад, ки проблемаҳои имрӯзаамон: демократонӣ, қонуният, ошкорбаёнӣ, рафъи бюрократизм — хуллас, проблемаҳои муҳими бозсозиро ҳал кунем. Ана барои ҳамин ба мо дар ин боб ҳам возеҳият, дақиқӣ ва собитқадамии комил лозим аст. Поквичдонона фаҳмидани ҳам комьёбиҳои бузургамон ва ҳам мусибатҳои гузашта, баҳои пурраю дурусти сиёсӣ ба онҳо роҳи ҳақиқатаи маънавиро барои оянда муайян мекунад.

Натичаи умумии даврати баъди ленинии солҳои 20 — 30-юмро чамъбаст карда, метавон ин тавр гуфт: мо роҳи душвору пурихтилофу мураккаб, вале бузургу қаҳрамононаро тай кардем.

На хатоҳои дағалтарин, на дур рафтан аз принципҳои социализм халқи мо, мамлакати моро аз он роҳе, ки соли 1917 интихоб намуд, баровардa натавонистанд. Қувваи Октябрь беҳад бузург буд! Идеяҳои социализм бағоят пурқувват буданд, ки оммаро фаро гирифтанд! Халқ худро иштироккунандаи кори бузург ҳис кард, аз самараҳои меҳнати

худ баҳра бурдан гирифт. Ватандӯстии он мазмуни нави социалистӣ пайдо намуд.

Ва ин бо тамоми қувва дар озмоишҳои сахти Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941 — 1945 зоҳир гардид.

Имрӯз дар Ғарб вазъияти арафаи ҷанг фаъолона муҳокима мешавад. Ҳақиқатро бо нимҳақиқат омехта мекунанд. Махсусан онҳое ба ин кӯшиш мекунанд, ки аз натиҷаҳои ҷанги дуюми ҷаҳон — натиҷаҳои сиёсӣ, территориявӣ ва социалӣ норозианду барои илоҷе карда ислоҳ намудани онҳо зӯр мезананд. Барои ҳамин ҳам мехоҳанд, ки ҳақиқати таърихиро чаппа нишон диҳанд, робитаи сабабу оқибатро барғалат тасвир кунанд, хронологияро таҳриф намоянд. Ба ин мақсад ҳар гуна бӯҳтонро ба кор мебаранд, ки барои ҷанги дуюми ҷаҳон Иттифоқи Советиро айбдор кунанд, ки гӯё ба он муоҳидаи Риббентроп — Молотов дар бораи ҳуҷум накардан роҳ кушода бошад. Меарзад, ки дар бораи ин масъала муфассалтар сухан ронда шавад.

Аслан фоҷиаи ҷанги дуюми ҷаҳон на 1 сентябри соли 1939 сар шуда буд. Хитои шимолу шарқиро забт намудани Япония («моҷарои Манҷурия» солҳои 1931 — 1932), ҳуҷуми Италия ба Эфиопия (соли 1935) ва Албания (баҳори соли 1939), интервенцияи Германия ва Италия ба муқобили Испанияи республикавӣ (солҳои 1936 — 1939), ҳуҷуми мусаллаҳонаи Япония ба Хитои шимолӣ ва сипас ба Хитои марказӣ (тобистони соли 1937) — чунинанд оғози сӯхторҳои ҷанги дуюми ҷаҳон.

Масъалаи дигар он аст, ки ҳамон вақт дар Ғарб ҳанӯз тавре вонамуд мекарданд, ки гӯё ин ба онҳо дахл надорад ва ё на он қадар дахл дорад, ки ба муҳофизати қурбониёни таҷовуз бархезанд. Кинаю адоват нисбат ба социализм, нақшаҳои дарозмуддат, эгоцентризми синфӣ халал мерасонданд, ки хавфи ҳақиқиро онҳо оқилона дарк намоянд. Илова бар ин вазифаи отряди зарбазананда дар походи салибӣ зиддикоммунистӣ боисрор ба фашизм пешниҳод карда мешуд. Баъди Эфиопия ва Хитой ба оташдони «оромкунӣ» Австрия ва Чехословакия партофта шуданд, теғи марг ба Польша, ҳамаи давлатҳои баҳри Балтика ва ҳавзаи Дунай таҳдид намуд, ошкоро пропаганда бурда мешуд, ки Украина ба гандумзор ва молхонаи «рейхи сеюм» табдил дода шавад. Дар ниҳояти кор маҷрои асосии таҷовуз ба муқобили Иттифоқи Советӣ равона карда мешуд, азбаски нақшаи тақсими мамлакати моро хеле вақт пеш аз ҷанг мекашиданд, ба худ тасаввур кардан душвор нест, ки илоҷи воқеа барои мо то чи андоза маҳдуд буд.

Мегӯянд, ки қарори Иттифоқи Советӣ дар бобати имзо намудани муоҳидаи ҳуҷум накардан бо Германия қарори дуруст набуд. Агар воқеияти душвор не, балки абстрактҳои назарии аз контексти он давра кандашуда ба роҳбарӣ гирифта шавад, шояд ҳамин тавр ҳам бошад. Дар ин шароит ҳам масъала тақрибан тавре меистод, ки дар давраи сулҳи Брест истода буд: оё мамлакати мо мамлакати мустақил боқӣ хоҳад монд, оё социализм дар рӯи Замин боқӣ хоҳад монд.

СССР кори зиёдеро ба ҷо овард, то ки системаи бехатарии коллективона ташкил ва ҷанги умумиҷаҳонӣ пешгирӣ карда шавад. Вале ташаббусҳои Иттифоқи Советӣ аз тарафи сиёсатмадорон ва сиёсатбозони Ғарб, ки ба ҳарҷӣ устокорона ба оташи ҷанг кашидани социализм ва бевосита бо фашизм ҷанг андохтани он хунсардона умед мебастанд дастгирӣ нашуданд.

Мо, ки бинобар зодаи социалистӣ буданамон номатлуб ба шумор мерафтем, барои империализм ҳақ буда наметавонистем. Чунон ки ман пештар гуфтам, доираҳои ҳукмрони Ғарб бо мақсади шустани гуноҳашон одамонро бовар кунонданӣ мешаванд, ки роҳи ба Польша ҳамла овардани нацистон ва бо ҳамин ҷанги дуюми ҷаҳонро муоҳидаи 23 августи соли 1939 имзокардаи Иттифоқи Советӣ ва Германия дар бораи ҳамла накардан кушода буд.

Гӯё на созишномаи Мюнхенӣ бо Гитлер, ки онро Англия ва Фран-

ция бо мадади фаъолонаи ШМА ҳанӯз соли 1938 имзо карда буданд, на аншлюси Австрия, на таслиби республикаи Испания, на Чехословакия ва Клайпедаро ишғол намудани нацистҳо буду на соли 1938 бо Германия муоҳидаҳои ҳуҷум накарданро имзо намудани Лондон ва Париж ҷой дошт. Зимнан, Польшаи пешазҷангӣ ҳам чунин муоҳидаро имзо карда буд. Ҳамаи ин, чунон ки мебинед, дар структураи сиёсати империалистӣ комилан ҷой мегирифт, чизи маъмулӣ ба шумор мерафт ва ба шумор меравад.

Аз ҳуҷҷатҳо маълум аст, ки санаи ба Польша ҳамла овардани Германия («на дертар аз 1 сентябрь») ҳанӯз 3 апрели соли 1939, яъне ҳанӯз хеле пештар аз муоҳидаи Иттифоқи Советӣ ва Германия муқаррар шуда буд. Дар Лондон, Париж, Вашингтон аз хурдтарин ҷузъиёти тайёрӣ ба походи зидди Польша хабар доштанд, инчунин аз он ҳам хабар доштанд, ки на дертар аз моҳи августи соли 1939 имзо кардани муоҳидаи ҳарбии Англия, Франция ва Иттифоқи Советӣ ягона садди роҳи гитлерчиён хоҳад буд.

Роҳбарияти мамлакати мо ҳам аз ин нақшаҳо хабар дошт, бинобар ин Англия ва Францияро ба зарурати дидани чораҳои коллективона мӯътақид месохт. Вай ба мақсади пешгирии таҷовуз ҳукумати онвақтаи Польшаро низ барои ҳамкорӣ даъват менамуд.

Вале давлатҳои Ғарб нақшаи дигар доштанд: СССР-ро бо ваъдаи бастани иттифоқ фирефта намуда, бо ҳамин ба имзои муоҳидаи ба мо пешниҳодшуда дар бораи ҳамла накардан халал расонанд, моро аз имконияти беҳтар тайёрӣ дидан ба ҳуҷуми ногузири Германияи гитлерӣ ба СССР маҳрум созанд. Мо онро ҳам фаромӯш карда наметавонем, ки моҳи августи соли 1939 ба Иттифоқи Советӣ хавфи реални ҷанг дар ду фронт — дар Ғарб бо Германия ва дар Шарқ — бо Япония, ки дар дарьёи Халхин-Гол задухӯрди хунине сар карда буд, таҳдид менамуд.

Вале ҳаёту мамот ба рағми афсонаҳо ба мадорҳои реалӣ баромад. Боби нав — боби аз ҳама душвору мураккаб — дар таърихи навтарин кушода мешуд. Вале дар он марҳала ба мо муяссар шуд, ки задухӯрдро бо душман, бо чунин душмане, ки ба назди ҳам худаш ва ҳам душманаш як роҳ — ғалаба ё маргро гузошта буд, ақиб кашем.

Таҷовузе, ки ба муқобили мо сар шуд, имтиҳони беамоне барои қобили ҳаёт будани сохти социалистӣ, барои мустаҳкамии Давлати сермиллати Советӣ, барои қувваи рӯҳи ватандӯстонаи одамони советӣ буд. Ва мо, рафиқон, бо тиру тӯфанг ва шамшер аз он имтиҳон гузаштем!

Аз он сабаб гузаштем, ки ин ҷанг барои халқи мо Ҷанги Бузурги Ватанӣ гардид, зеро дар муборизаи зидди чунин душман, монанди фашизми Германия, масъалаи ҳаёту мамот, масъалае ба миён меистод, ки мо ё озод мешудем, ё гирифтори асорат мегаштем.

Аз он сабаб гузаштем, ки ин ҷанг — ҷанги умумихалқӣ гардид. Баҳри ҳифзи Ватан ҳама: пиру барно, мардону занон, ҳамаи миллату халқияти мамлакати бузург бархостанд. Ба ҷанги аввалини худ насли зодаи Октябрь ва тарбиянамудаи сохти социалистӣ низ дохил шуд. Матонату қаҳрамонии бемислу монанд дар майдонҳои муҳориба, муборизаи диловаронаи партизанҳо ва пинҳонкорон дар паси хатти фронт, меҳнати қариб шабонарӯзона ва босубот дар ақибгоҳ — чунин буд ин ҷанг барои мо.

Одамони советӣ ҳарбу зарб ва меҳнат карда, Ватан, сохти социалистӣ, идеяҳо ва кори Октябрьро ҳифз менамуданд.

Вақте ки ба маъвои умумиамон мусибати бузург омад, халқи советӣ на аз зарбаҳои нокомию шикастҳои аввалин тарсиду на аз бори гарони марг ва азобу машаққати миллионҳо нафар одамон. Вай аз рӯзи аввали ҷанг ба Ғалабаи оянда боварии қатъӣ дошт. Вай шинели аскарӣ ва либоси корӣ дарбар карда, барои наздик овардани ин рӯзи мурод ҳамаи он кореро кард, ки дар қудрати инсон ва берун аз он буд. Ва ҳангоме ки дар рӯзи 1418-умини ҷанг Ғалаба расид, ҳамаи мардуми наҷот-

ёфта озод нафас гирифта, халқи советӣ — халқи ғолиб, қаҳрамон ва меҳнаткаш, армияи шуҷоатманди вайро қадр кард, ки ҳазорҳо километрро ҷангкунон тай намуда, дар ҳар кадоми онҳо бисьёр одамон қурбон шуданд, хуну араки зиёде рехтанд.

Дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ истеъдоди лашкаркашони барҷастаи аз байни халқ баромада — Г. К. Жуков, К. К. Рокоссовский, А. М. Василевский, И. С. Конев ва дигар маршалҳо, генералҳо ва офицерони шӯҳратманд — истеъдоди онҳое равшан зоҳир гардид, ки фармондеҳи фронту армияҳо, корпусҳо, дивизияҳо ва полкҳо, ротаҳо ва взводҳо буданд.

Дар кори ба даст овардани Ғалаба азму иродаи бузурги сиёсӣ, ҷидду ҷаҳд ва устуворӣ, маҳорати сафарбару интизомнок кардани одамон, ки И. В. Сталин дар солҳои ҷанг зоҳир намуд, роли худро бозид. Вале бори гарони ҷангро аскари оддии советӣ, ки дилу ҷони халқ, меҳнаткаши бузург ва диловар, дӯстдори Ватани худ буд, ба дӯши худ гирифт. Шаъну шарафи бузург ва шӯҳрати абадӣ ба вай!

Имрӯз ҳам миллионҳо нафар ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар саф буда, дар бозсозии революционӣ ва навсозии ҷамъият ҷанговарона иштирок доранд. Мо, фарзандонашон, ба онҳо ташаккур мегӯем!

Партияи ленинииамон сарвари ҳамаи корҳои ҷанговарона ва меҳнатӣ буд. Коммунистон дар фронт, дар окопҳо аз ҳама пеш ба ҳуҷум мегузаштанд, бо ибрати худ дигаронро пеш мебурданд; дар ақибгоҳ аз сари дастгоҳҳо, аз киштзору фермаҳо аз ҳама охирин аз кор мерафтанд. Одамони советӣ аз пештара дида, бештар ҳис карданд, ки ВКП(б) партияи маҳбубашон мебошад. Коммунистон бошанд, амалан нишон медиҳанд, ки дар давраи баланд шудани забонаи оташи ҷанг, дар давраи ба миён омадани масъалаи ҳаёту мамот пешоҳанги халқ будан чӣ маъное дорад.

Бо камоли боварӣ метавон гуфт, ки солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ яке аз саҳифаҳои пуршарафу қаҳрамононатарини ҳаёти худи партия мебошанд, ки бо диловарию шуҷоат, бо фидокорӣ ва ҷоннисории миллионҳо нафар коммунистон навишта шудаанд. Ҷанг нишон дод, ки халқи советӣ, партия, социализм ва Октябрь аз ҳам ҷудонашавандаанд ва дар ҷаҳон қуввае нест, ки ин ваҳдатро мағлуб созад.

Социализм на фақат тоб овард ва на фақат ғалаба кард. Вай аз даҳшатноктарину харобиовартарин ҷанг аз ҷиҳати маънавию сиёсӣ мустаҳкам гардида баромад, обрӯю таъсирашро дар тамоми ҷаҳон афзун намуд.

Баъди анҷоми ҷанг душманон таназзули иқтисодӣ, аз сиёсати ҷаҳон муддати тӯлонӣ берун шудани мамлакатамонро пешгӯӣ карда, чунин мешумурданд, ки мо оқибати ҷангро дар давоми панҷоҳ сол ва ҳатто бештар аз он ҳам рафъ карда наметавонем. Вале халқи советӣ шаҳрҳо ва деҳоти харобшударо дар муддати кӯтоҳтарин барқарор намуда, дар ҷои харобаҳо заводу фабрикаҳо, колхозу совхозҳо, мактабу донишкадаҳои олӣ, муассисаҳои маданӣ бунёд намуд.

Қувваи бузурги давлати социалистӣ боз худро зоҳир намуд: азму иродаи партия, ки манфиати олии ватани Октябрьро мефаҳмад; матонату хиради пролетарии коргарон, ки бори асосии дигаргунсозии осоиштаи неруи индустриалии мамлакат ва обод намудани харобазорро ба дӯши худ гирифтаанд;

диловарӣ, таҳаммул ва ватандӯстии деҳқонон, ки барои сер кардани мамлакати харобшуда чизи охиринашонро дода буданд ва дӯстии халқҳо, ёрии ҳамдигарии онҳо, тайёр будан ба якҷоя ва бародарвор ёрӣ кардан ба онҳое, ки махсусан зарар дида буданд, тараққӣ ёфтани он ноҳияҳои Ватани умумиамон, ки ҷанг махсусан дар онҳо оқибати вазнине гузошта буд. Меҳнати қаҳрамононаи солҳои душвори ҷанг манбаи дастовардҳои мо, пешрафти иқтисодӣ ва илмию техникӣ, истифодаи энер-

гияи атом, парвозҳои аввалини киштиҳои кайҳонӣ, баланд шудани дараҷаи аҳволи моддӣ ва мадании халқ буд.

Вале дар айни замон дар давраи корнамоии нави халқ баҳри социализм ихтилофоти байни савияи ҷамъияти мо ва усулҳои пештараи роҳбарӣ ҳарчи равшантар зоҳир шудан гирифт.

Суиистеъмол аз ҳокимият, вайрон кардани қонунияти социалистӣ ҳамоно давом мекард. «Қори Ленинград», «кори духтурон» сохтакорона ба миён оварда шуданд. Хуллас, эҳтироми ҳақиқӣ нисбат ба халқ ҳис намешуд. Одамон аз сидқи дил кор мекарданд, таҳсил менамуданд, ба сӯи илму маърифати нав шитоб мекарданд, бо душворию норасоиҳо муросо мекарданд, вале ҳис менамуданд, ки дар ҷамъият ҳам ташвишу ҳам умед ғун мешавад. Ва баъди вафоти Сталин ҳамаи ин диққати аҳли ҷамъиятро ба худ ҷалб намуд.

Дар нимаи солҳои 50-ум, махсусан баъди съезди XX КПСС, насими дигаргуниҳо дар мамлакат вазиду халқ рӯҳбаланд шуд, ҷасуру дилпуртар гардид. Танқиди парастиши шахсият ва оқибати он, барқарор намудани қонунияти социалистӣ аз партия ва роҳбарияти он бо сардории Н. С. Хрущёв диловарии зиёдеро талаб менамуданд. Қолибҳои пештараи сиёсати дохилию хориҷӣ шикастан гирифтанд. Барои шикастани усулҳои дар солҳои 30 — 40-ум бaамаломадаи фармоидиҳию бюрократии идоракунӣ, бештар фаъол сохтани социализм, таъкид намудани идеалу сарватҳои гуманистӣ, таҷаддуди рӯҳи эҷодкоронаи ленинизм дар назария ва амалия кӯшишҳо карда шуданд.

Қарорҳои Пленумҳои сентябрӣ (соли 1953) ва июлии (соли 1955) КМ КПСС саршори кӯшиши тағьир додани афзалияти тараққиёти иқтисодӣ, ба кор андохтани омилҳои ба натиҷаи кор шахсан ҳавасмандгардонии меҳнаткашон буданд. Ба тараққиёти хоҷагии қишлоқ, сохтмони манзил, саноати сабук, соҳаи истеъмол ва ҳамаи он чи ки бо қонеъ гардондани талаботи одам алоқаманд аст, бештар диққат дода мешуд.

Хуллас, ҳам дар ҷамъияти советӣ ва ҳам дар муносибатҳои байналхалқӣ дигаргуниҳои мусбат рӯй медоданд. Вале ба бисьёр хатоҳои субъективона роҳ дода шуд, ки ба марҳалаи нав баромадани социализмро мураккаб сохта, дар аксар маврид ташаббусҳои прогрессивиро ҳам бадном карданд. Гап дар он аст, ки вазифаҳои сифатан нави сиёсати дохилию берунӣ ва сохтмони партиявӣ аксаран бо усулҳои волюнтарӣ, бо ёрии механизми кӯҳнаи сиёсию иқтисодӣ ҳал мешуданд. Вале сабабҳои асосии нокомиҳои ислоҳоте, ки дар он давра гузаронда мешуд, иборат аз он буданд, ки он ба ривоҷи процессҳои демократиконӣ такья намекард.

Дар Пленуми октябрии (соли 1964) КМ КПСС роҳбарияти партия ва мамлакат иваз шуда, қарорҳое қабул гардиданд, ки барои рафъи тамоюлу каҷравиҳои волюнтарӣ дар сиёсати дохилию хориҷӣ нигаронида шуда буданд. Партия кӯшиш менамуд, ки сиёсатро ба қадри муайян ба эътидол оварда, ба вай хусусияту асоси реалистӣ бахшад.

Пленумҳои мартӣ ва сентябрии (соли 1965) КМ КПСС муносибатҳои навро дар роҳбарии иқтисодиёт ба миён гузоштанд. Ислоҳоти хоҷагӣ, программаҳои калони аз худ намудани ноҳияҳои нав, тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунанда тартиб дода, амалӣ шудан гирифтанд. Ин дар солҳои аввал вазъияти мамлакатро беҳтар намуд. Неруи иқтисодию илмӣ зиёд мешуд, қобилияти мудофиавӣ мустаҳкам мегардид, дараҷаи некӯаҳволии одамон баланд мешуд. Бисьёр тадбирҳои сиёсии берунӣ амалӣ гардиданд, ки обрӯи байналхалқии давлатамонро мустаҳкам намуданд. Баробарии ҳарбию стратегӣ бо ШМА таъмин шуд.

Мамлакат барои минбаъд ҳам тезондани тараққиёти худ имкониятҳои калон дошт. Вале барои истифодаи ин имкониятҳо ва ба кор бурдани онҳо дигаргуниҳои нави куллии ҷамъият ва, албатта, иродаи сиёсӣ лозим буданд. Ҳам дигаргуниҳои куллӣ ва ҳам иродаи сиёсӣ кофӣ набуданд. Ҳатто бисьёре аз он қарорҳое, ки қабул шуда буданд, дар рӯи ко-

ғаз монда, ҷоман амал напӯшиданд. Суръати тараққиёти мо ба таври ҷиддӣ суст шуд.

Партия дар Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ, съезди XXVII партия сабабҳои ин вазъиятро ошкоро нишон дода, механизми мамониати тараққиёти моро ошкор карда, ба он баҳои принципиалӣ дод.

Қайд шуда буд, ки дар солҳои охири ҳаёт ва фаъолияти Л. И. Брежнев ҷустуҷӯи роҳҳои пешрафти баъдинаи моро формулаю схемаҳои муқарарӣ, ки воқеияти навро инъикос намекарданд, аз бисьёр ҷиҳат бозмедошт. Фарқи қавлу амал меафзуд. Дар иқтисодиёт процессҳои манфие вусъат мееёфтанд, ки аслан вазъияти пеш аз кризисро ба миён меоварданд. Дар соҳаи социалӣ ва маънавию ахлоқӣ бисьёр ҳодисаҳои нодуруст сурат мегирифтанд, ки принципҳои адолати социалистиро таҳриф намуда, моҳияти онҳоро тағьир дода, пояи боварии халқро ба он барканда, боиси ҷудоии социалӣ ва шаклҳои гуногуни бадахлоқӣ гардиданд. Афзудани фарқи байни принципҳои олии социализм ва воқеияти ҳаррӯзаи ҳаёт тоқатнопазир гардид.

Қувваҳои солими партия ва ҷамъият талаботи бисрор ва зарурати рафъи ҳодисаҳои манфӣ, тағьир додани маҷрои воқеаҳо, тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, тоза кардани ҳаёти маънавӣ ва навсозии социализмро беш аз пеш ҷиддитар ҳис мекарданд.

Концепция ва стратегияи ба миёнгузоштаи Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ — концепция ва стратегияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, роҳи навсозии социализм, ки дар қарорҳои съезди XXVII, Пленумҳои баъдинаи ҚМ аз ҷиҳати назариявию сиёсӣ инкишоф ва дар роҳи генералии бозсозии революционии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти социалистӣ ташаккул ёфтанд, ба ин талаботи ҷиддии ҷамъиятӣ ҷавоб ҳам гардиданд.

Идеяи бозсозӣ ба таърихи 70-солагии мо, ба заминаи пойдори биной принципан нави социалии дар Мамлакати Советӣ барпогардида такья намуда, идомату навоварӣ, таҷрибаи таърихии большевизмро бо замони ҳозираи социализм алоқаманд менамояд. Мо бояд кори кашшофони революция ва социализмро давом ва такмил диҳем. Мо ба туфайли меҳнатамон, эҷодкорона истифода бурдани таҷрибаи наслҳое, ки роҳи Октябрьро қабл аз мо ва барои мо кушодаанд, ба ин мақсадамон ҳатман мерасем!

Рафиқон! Мо дар роҳи революционӣ қадам мезанем. Ин на роҳи одамони сусту заиф аст. Ин роҳи далерону ҷасурон аст. Халқи советӣ ҳам дар солҳои дигаргунсозиҳои мӯҳташами социалӣ, ҳам дар солҳои озмоишҳои ҷанг, ҳам дар солҳои меҳнати осоиштаи бунъёдкорона ҳамеша далеру ҷасур буд. Маҳз халқ таърихи худ, қисмати худро, ки ҳамеша мураккаб, вале чун худи ҳаёти инсон нотакрору бебаҳост, эҷод мекунад. Вақте ки сухан аз таърихи социализм, аз давом додани кори Революцияи Кабир меравад, ин билкул дуруст аст.

Синфи коргар қувваи мустаҳкамкунандаю пешоҳанги халқ буд ва мебошад. Вай ҳанӯз дар ибтидои ҳаракати революционӣ аз рӯи чунин даъвати Ленин амал мекард: коргарон бояд дар роҳи озодӣ мубориза баранд ва дар айни замон фикри социализм ва кор кардан дар роҳи ба вуҷуд баровардани онро, фикри тайёр кардани қувваҳо ва ташкилотро барои фатҳ кардани социализм ягон дақиқа ҳам дар канор нагузоранд. Маҳз синфи коргар бо тамоми меҳнаткашон иттифоқ баста, Революцияи Кабири Октябрьро ба амал баровард, социализм барпо кард, онро дар задухӯрдҳои вазнинтарини зидди душман муҳофизат намуд. Синфи коргар ҳамаи душвориҳоро аз сар гузаронд, аз ҳамаи озмоишҳо гузашт ва ба ҳамаи санҷишҳо тоб овард! Вай имрӯз ҳам пешоҳанги социализми тараққиёбанда, пешоҳанги бозсозии революционист. Шаъну шараф бод ӯро!

Партияи ленинии мо чун пешоҳанги ҷанговару фаъоли синфи коргар барпо шуд ва мустаҳкам мегардид. Вай аз синфи коргар қувваи ази-

ми боварӣ, матонат, боинтизомӣ, қатъиятро дар мубориза барои идеалҳои социализм, дарки хирадмандонаю гуманистии ҳаётро касб кардааст. Ва ҳоло, ки вай партияи тамоми халқ гардидааст, ин хислатҳои беҳтарини синфи мубориз ва бунёдкорро аз даст надодааст. Имрӯз ва дар ҳамаи марҳалаҳои таърихи социализм ҳамин тавр аст ва хоҳад буд!

Моҳияти асосии таърихи мо дар ин аст, ки халқи мо тамоми 70 сол бо роҳбарии партия ба хотири социализм, ба хотири ҳаёти беҳтарину одилона зиндагӣ ва меҳнат кард. Ин қисмати халқи эҷодкор, халқи бунёдкор аст!

## II. Социализми тараққиёбанда ва бозсозӣ

Рафиқон! Талаботи муҳиму таъхирнопазир моро ба хулосаи зарурати бозсозӣ овард. Вале мо ба проблемаҳоямон ҳар қадар амиқтар сарфаҳм рафта, моҳияти онҳоро дарк менамудем, ҳамон қадар равшан мегардид, ки бозсозӣ аҳамияти калони ҳам ҷамъиятию сиёсӣ ва ҳам таърихӣ дорад.

Бозсозӣ на фақат халос хӯрдан аз касодию карахтӣ ва консерватизми давраи гузашта, ислоҳ намудани хатоҳо, балки рафъи хусусиятҳои таърихан маҳдуди ташкили ҷамъият ва усулҳои корест, ки кӯҳна шудаанд, низ мебошад. Бозсозӣ социализмро аз шаклҳои навтарине бархурдор мегардонад, ки ба шароиту талаботи революцияи илмию техникӣ, прогресси интеллектуалии ҷамъияти советӣ мувофиқ мебошанд. Бозсозӣ процесси нисбатан дуру дарози навсозии революционии ҷамъият аст, ки мантиқу марҳалаҳои худро дорост.

Ленин вазифаи таърихии социализмро аз он иборат медонист, ки бо кори тӯлонӣ барои ба коммунизм гузаштан замина тайёр кунем.. Пешвои революция маҳорати Маркс ва Энгельсро, ки «бо диққаткории тамом маҳз шаклҳои гузаришро таҳлил карданӣ мешаванд, то ин ки ба хусусиятҳои конкретии таърихии ҳар як мавриди ҷудогона нигоҳ карда, гузариши аз чӣ ба чӣ будани шакли гузаришро ба назари эътибор гиранд», ҳамаҷониба тақдир мекард. Хулоса, омӯзгорони мо борҳо таъкид карда буданд, ки роҳи сохтмони ҷамъияти нав роҳи тӯлониест, ки чандин давраҳо дорад.

Мо асоси комил дорем, ки бозсозиро давраи муайяни таърихии прогресси ҳамаҷонибаи ҷамъиятамон донем. Ва ба саволи Ленин «аз чӣ ба чӣ» комилан равшану возеҳ ҷавоб додан даркор, ки бояд ба социализм сифати нав, ба қавле, нафаси тоза бахшем. Барои ин тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият — ҳам соҳаҳои моддӣ ва ҳам маънавиро пурра нав сохта, хусусияти гуманистии сохти моро пурратар нишон додан зарур аст.

Мақсади бозсозӣ аз ҷиҳати назариявию амалӣ пурра барқарор кардани концепцияи ленинии социализм аст, ки дар он мақоми аҳли меҳнат бо идеалҳо, манфиатҳояш, ҳамчунин сарватҳои гуманистӣ дар иқтисодиёт, дар муносибатҳои социалию сиёсӣ, маданият баланд мебошад.

Умеди мо ба тозакунӣ ва таҷаддуди революционӣ аз он иборат аст, ки ресурсҳои фаровони социалии социализм бо равнақи ғайрати шахс, омили инсонӣ ошкор карда шаванд. Социализм дар натиҷаи бозсозӣ имкониятҳояшро ҳамчун сохти гуманизми воқеӣ, ки ба инсон хизмат расонда, қадру мартабаи онро баланд мебардорад, пурра амалӣ гардонда метавонад ва бояд амалӣ гардонад. Социализм ҷамъиятест барои одамон — барои нашъунамои меҳнати эҷодӣ, беҳбудӣ, тансиҳатӣ, камолоти ҷисмонию маънавии онҳо, ҷамъиятест, ки дар он инсон худро хӯҷаини комилҳуқуқ ҳис мекунад ва амалан чунин хӯҷаин ҳам мебошад.

Қисмати бозсозиро ду проблемаи асосии тараққиёти ҷамъият муайян мекунад. Ин демократиконии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ ва ислоҳоти куллии иқтисодӣ аст.

Бозсозӣ кори Октябрьро давом дода, боз ҳам равнақу вусъат додани демократияи социалистиро ҳамчун вазифаи якумдараҷа ба пеш гу-

зошт. Демократиконии ҷамъият асоси бозсозӣ мебошад. Муваффақияти худи бозсозӣ ба он вобаста аст, ки вай чӣ тавр сурат мегирад. Бидуни муболиға гуфтан мумкин аст, ки бозсозӣ ояндаи тамоми социализм аст. Бозсозӣ кафолати мустаҳками дигарсозиҳои соҳаи сиёсат ва иқтисодиёт мебошад, ки ҳар гуна ақибравиро истисно мекунад.

Дигаргуниҳое, ки ҳоло дар мамлакат ба амал меоянд, метавон гуфт, баъди Октябрь дар роҳи инкишофи демократизми социалистӣ қадами калонтаринанд.

Мо системаи иқтисодию сиёсиамонро аз нав сохта, вазифадорем, якум, механизми боэътимоду бамулоҳизаеро офарем, ки тамоми меҳнаткашонро ба иҷрои корҳои давлату ҷамъият ба таври воқеӣ ҷалб карда тавонад. Дуюм, ба одамон дар амал тарзи дар шароити демократияи равнақёбанда зиндагӣ карданро омӯзонем, ҳуқуқҳои инсонро васеъ ва мустаҳкам намоем, маданияти муосири сиёсии оммаро ташаккул диҳем. Ба тарзи дигар гӯем, демократияро бояд биомӯзонем ва худ омӯзем.

Мо 70-солагии революцияамонро ҷашн гирифта ва ояндаро андеша карда, бояд ҳамаҷониба диққат диҳем, ки процесси демократиконии ҷамъият чӣ тавр пеш меравад ва ба он чӣ халал мерасонад. Ин роҳ душворию ихтилофҳои зиёд ва баъзан ғайричашмдошт дорад, кор бе муборизаи чизи наву пешқадам бар зидди чизи кӯҳнаю умраш баохиррасида буд намешавад. Дар ин роҳ дудилагӣ ва беҷуръатии муайяне ҷой доранд.

В. И. Ленин дар рӯзҳои аввали баъди Октябрь гуфта буд, ки коргарону деҳқонон ҳанӯз «мекебанд», ҳанӯз бояду шояд боҷуръат нестанд, ҳанӯз он чизро нафаҳмидаанд, ки маҳз онҳо бояд тамоми фишангҳои идоракуниро ба даст гиранд. «Вале маҳз қувват, маҳз қобили зиндагӣ будан, маҳз мағлубнашавандагии революцияи Октябри соли 1917, — навишта буд Ленин, — дар ин аст, ки вай ин сифатҳоро **бедор мекунад**, ҳамаи монеаҳои кӯҳнаро дарҳам мешиканад, ишкелҳои афсурдаро пора-пора мекунад, меҳнаткашонро ба роҳи мустақилона эҷод кардани ҳаёти нав мебарорад».

Ва ҳозир мо мебинем, ки одамон ба вазъияти нав, ба имконияту зарурати бо усулҳои демократӣ зиндагӣ ва ҳал кардани тамоми масъалаҳо бо душворӣ одат мекунанд. Ҳанӯз бисьёриҳо «мекебанд», беҷуръатӣ мекунанд, аз масъулият меҳаросанд, ҳанӯз ҳам дар қайди қоидаю дастурҳои кӯҳнаанд. Вазифа аз он иборат аст, ки ба одамон дар муносибат ба корҳои истеҳсолию ҷамъиятии тамоми соҳаҳо завқи мустақилияту масъулият парварем. Худидоракуниро ҳамчун ҳокимияти халқ, ки худи халқ ба манфиати халқ ба амал мебарорад, равнақ диҳем.

Худидоракунӣ пеш аз ҳама ба воситаи Советҳо амалӣ мегардад. Советҳо бояд, мувофиқи нақшаҳои партия, роли худро ҳамчун органҳои ваколатдору ҳалкунанда пурра ба кор баранд. Вақтҳои охир ҳуқуқу имкониятҳои тамоми звеноҳои Советҳо хеле зиёд карда шуданд. Ин процесс минбаъд ҳам давом мекунад — яъне Советҳо пурзӯр мегарданд, демократияи советӣ вусъат меёбад.

Мо ба такмили системаи интихобот шурӯъ намудем. Интихоботи моҳи июни соли ҷорӣ моро ба дурустӣ ва самарабахшии тарзу усулҳои нав дилпур гардонд. Интихобот фаъолияти рӯзафзуни сиёсии халқ, манфиатдории одамонро ба он чиз нишон дод, ки ба Советҳо дар ҳақиқат беҳтарин намояндагони меҳнаткашон интихоб шуданд, ҳарчанд ин дафъа ҳам расмиятпарастӣ ва тадбирбозӣ роҳ ёфтанд.

Бозсозӣ, инкишофи демократия имкон медиҳанд, ки ғайрат, имконият ва ҳуқуқҳои иттифоқҳои касаба, комсомол, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла Совети умумииттифоқии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, Советҳои занон, Фонди советии маданият, Фонди бачагони ба номи В. И. Ленин, ки солҳои охир барпо гардиданд, пурра ба кор бурда шаванд. Муҳим аст, ки фаъолияти ҳаррӯзаи онҳо бо иҷрои вазифаҳои ҳаё-

тан муҳим алоқаманд бошад ва манфиати оммаи васеи меҳнаткашонро инъикос кунад.

Дар коллективҳои меҳнатӣ, дар кори ҷои истиқомати аҳолӣ бисьёр навигариҳои умедбахш пайдо шуданд. Барои ташаббуси судманд, барои сари вақт ва бе кашолакорӣ ҳал шудани тамоми масъалаҳои муҳим роҳи васеъ кушода мешавад.

Процессҳои наве, ки дар мамлакат равнақ меёбанд, ҳамчунин масъалаҳои маданияти умумӣ, сиёсию ҳуқуқӣ, ба фикрам, маданияти демократизми социалистиро ба тарзи нав ба миён мегузоранд. Бюрократизм ва суиистеъмоли мансаб, эҳтироми мансаби амалдор, бесомонӣ ва бемасъулиятӣ барин иллатҳо маҳз аз бисьёр ҷиҳат бо каммаданиятӣ алоқаманданд. Ба маданияти ҳақиқии демократизми социалистӣ на тарзи фармондеҳию «фишороварӣ» қобили қабул аст ва на номуайянии ташкилию ба ҷои кор суханбозӣ кардан. Ҳам ину ҳам он ба социализм бегонаанд. Чунин ҷиҳат ҳам боиси шубҳа намегардад — демократия ҳар қадар вусъату инкишоф ёбад, қонунияти социалистӣ ва тартиботу қонун ба худ ҳамон қадар бештар диққатро талаб мекунанд, ба мо муташаккилӣ ва интизоми бошуурона ҳамон қадар бештар лозиманд.

Маданияти демократия бо соҳаи сиёсат маҳдуд шуда наметавонад. Он бояд тамоми соҳаҳои муносибатҳои инсонро фаро гирад. Мо ҳаминро ба асос мегирем, ки социализм ҷамъиятест, ки дар он фикру ақида, муносибатҳои тарафайн, фаъолияти одамон беш аз пеш гуногун мегарданд. Ҳар одам бояд дорои таҷрибаи иҷтимоии худ, савияи донишу маълумоти худ, дорои қобилияти дарк намудани ҳодисаҳо бошад. Фикру эътиқод, мулоҳизаҳое аз ин ҷоанд, ки онҳоро, албатта, бодиққат ба ҳисоб гирифтан, муқоиса намудан лозим аст. Мо тарафдори гуногунии афкори ҷамъиятӣ, сарвати ҳаёти маънавием. Мо бояд аз ошкоро ба миён гузоштану ҳал кардани проблемаҳои душвори тараққиёти ҷамъият, аз танқид ва баҳс натарсем. Маҳз дар чунин шароит ҳақиқат ба миён омада, қарорҳои дуруст қабул карда мешаванд. Демократияи социалистӣ бояд ба социализм, ба манфиати аҳли меҳнат пурра хизмат кунад.

Рафиқон! Заминаи пойдори тезондани тараққиёти мо дар тамоми соҳаҳо фақат дар асоси дигаргуниҳои куллии иқтисодиёт барпо шуда метавонад. Худи бозсозӣ ҳам фақат вақте пурра равнақ меёбад, ки хоҷагии халқро ҳамаҷониба ба ҷӯш орад. Ин бошад, дар навбати худ, ба дигарсозиҳои куллии механизми хоҷагӣ, тамоми системаи идоракунии иқтисодиёт вобаста аст.

Мақсади ислоҳоти куллии иқтисодии дар мамлакат оғозёфта аз он иборат аст, ки дар давоми ду-се соли наздик аз системаи беҳад мутамаркази фармондиҳии идоракунӣ ба системаи демократие гузашта шавад, ки он бештар ба усулҳои иқтисодӣ, омезиши беҳтарини централизм ва худидоракунӣ қарор гирифта бошад. Он талаб менамояд, ки иттиҳодияю корхонаҳо ҳамаҷониба мустақил гардонда, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаронда, барои ин ба коллективҳои меҳнатӣ тамоми ҳуқуқҳои зарурӣ дода шаванд.

Ислоҳоти иқтисодӣ на фақат нақшаю ният ва, зиёда аз ин, на мулоҳизаронии абстрактии назариявӣ аст. Он ба ҳаёти устуворона ва ҳамаҷониба ворид мегардад. Ҳозир қисми зиёди иттиҳодияю корхонаҳои саноат, сохтмон, нақлиёт, хоҷагии қишлоқ дар асоси худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ кор мекунанд. Аз соли оянда дар ин шароит корхонаҳое кор хоҳанд кард, ки 60 фоизи маҳсулоти саноатро мебароранд. Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ эътибор пайдо мекунад.

Ҳамаи ин ба амалияи хоҷагидорӣ таъсир мерасонад. Дар коллективҳои меҳнаткашон ба натиҷаҳои молиявию иқтисодии кор беш аз пеш мароқ зоҳир мекунанд. Хароҷоту натиҷаҳоро ҳисоб карда, чизи хурду калонро сарфа намуда, роҳҳои самарабахштари ҳалли проблемаҳоро дармеёбанд. Ҳозир мо бояд бори дигар қатъӣ гӯем, ки партия роҳ намедиҳад аз принципҳои имрӯзаи ислоҳоти иқтисодӣ қафо гардем. Тамоми

дигарсозиҳои пешбинишуда бояд амалӣ гарданд ва пурра амалӣ гардонда хоҳанд шуд.

Ислоҳоти иқтисодӣ ва бозсозӣ инсонро фаъолона ба маддӣ аввал мегузоранд. Адолати социалӣ талаб мекунад, ки мо ба зуҳур ёфтани қобилияти индивидуалии шахс бештар диққат диҳем, онҳоеро, ки барои дигарон ибрат шуда, беҳтару бештар кор мекунанд, аз ҷиҳати маънавию моддӣ тақдир намоем.

Соҳибистеъдодҳои ҳақиқӣ, шахсони ҳунарманд сарвати бебаҳои ҷамъияти моанд ва ғами онҳоро хӯрдан, барои эҷодиёту ҳаёташон тамоми шароити заруриро муҳайё намудан лозим аст. Мо мехоҳем, ки дар ҳама ҷо қадру қимат, дониш, меҳнат ва қобилияти ҳар касро эҳтиром кунанд. Мехоҳем, ки одами поквиҷдон, кордону ӯҳдабаро ва эҷодкор дилпур бошад, ки меҳнаташ бояду шояд тақдир карда мешавад, ӯ метавонад ҳаққонияти худро ҳамеша собит намуда, ба дастгирии дигарон сазовор шавад, бекорхӯҷаю порахӯр, расмиятпараст ва беҳаёро маҳкум ва фош мекунанд. Дигаргуниҳои мусбати ҳозираи моро, ки воситаҳои ахбори оммавӣ ҳамаҷониба инъикос мекунанд, меҳнаткашон гарму ҷӯшон тарафдорӣ менамоянд.

Ҳозир махсусан муносибати бепарвоёна ба кор тоқатнопазир аст. Одаме, ки бо донишу техникаи муосир мусаллаҳ аст, бештар маҳсулот мебарорад, меҳнати ӯ бошад, ба фаъолияти ҳазорҳо дигар иштироккунандагони истеҳсолоти ҷамъиятӣ беш аз пеш вобаста мегардад. Дар чунин шароит мусоҳилакории ҳатто як коргар, инженер, олим боиси оқибати фавқулодда ҷиддие шуда метавонад, ки аз ин ҷамъият зиёни калон мебинад.

Аҳамияти рӯзафзуни меҳнати интеллектуалӣ, ҳамкории илму техника ва ҷамъият, ҷанбаи гуманистӣ, маънавию ахлоқии илм ва прогресси илмию техникиро махсус қайд карданиам. Мо тарафдори онем, ки тамоми комьёбиҳои илму техника ба хизмати инсон гузошта шаванд, муҳити экологиро вайрон накунанд. Мо аз фалокати станцияи электрии атомии Чернобыль барин воқеаҳои фоҷиавӣ сабақи талх гирифтем. Мо мехоҳем, ки ба мақсади ҷанг истифода бурдани илм бас карда шавад. Вазифаи инженерону олимон, духтурону муаллимон, ходимони адабиёту санъат ин аст, ки масъулияти социалӣ ва дараҷаи маълумоти касбиашонро баланд бардоранд ва боздеҳи эҷодиашонро зиёд кунанд.

Мо аз рӯи ҳуқуқ ҳавасмандгардонии моддии коркунонро барқарор намуда, дар айни ҳол бояд ба шаклҳои коллективонаи он бештар диққат диҳем. Зимни ин, ба паст задани аҳамияти омилҳои социалию маданӣ ва ахлоқию психологӣ бояд роҳ надиҳем. Ин омилҳо барои мӯътадил равнақ ёфтани муносибатҳои коллективизм, рафоқат, тарзи ҳаёти социалистӣ, барои дар шууру рафтори одамон мустаҳкам намудани сарватҳои советии мо бағоят муҳиманд.

Рафиқон! Мо ҳаққонӣ мегӯем, ки дар мамлакатамон масъалаи миллӣ ҳал шудааст. Революция роҳи на фақат баробарҳуқуқии юридикӣ, балки баробарҳуқуқии социалию иқтисодии миллатҳоро кушода, барои баробар кардани тараққиёти иқтисодию социалӣ ва маданиии тамоми республикаю ноҳияҳо, ҳамаи халқҳо бағоят кори азимро анҷом дод. Дӯстии халқҳои советӣ яке аз музаффариятҳои бузурги Октябрь мебошад. Он ба зоти худ падидаи беназири таърихи ҷаҳонист. Дӯстии халқҳо барои мо аз муттакои асосии иқтидор ва пойдории Давлати Советист.

Халқҳои мамлакати мо ҳозир комьёбиҳои барҷастаи сиёсати миллии лениниро тақдир намуда, халқи бузурги русро барои интернационализми беғаразонаю ҳаққониаш, ҳиссаи бебаҳояш дар барпо кардан, тараққӣ додан ва мустаҳкам намудани иттифоқи социалистии республикаҳои озоду баробарҳуқуқ, дар прогресси иқтисодию социалӣ ва маданиии тамоми халқҳои Мамлакати Советӣ ҳамаҷониба эҳтиром ва арзи миннатдорӣ мекунанд.

Рафиқон, сарвати бузурги умумиамон — дӯстии халқҳои СССР-ро

эҳтиёт мекунем. Бинобар ин ҳамин чизро ҳаргиз фаромӯш нахоҳем кард, ки мо дар давлати сермиллат зиндагӣ дорем ва ҳама гуна қарорҳон социалию иқтисодӣ, маданию ҳуқуқӣ бевосита ва мустақиман ҳамеша ба масъалаи миллӣ ҳам дахл менамоянд. Ленинвор амал мекунем: неруи ҳар миллат, ҳар халқи советиро ҳамаҷониба тараққӣ медиҳем.

Муносибатҳои миллӣ дар мамлакати мо масъалаи муҳими ҳаёти пурҷӯшу хурӯш мебошанд. Мо бояд дар ҳамаи масъалаҳое, ки ба манфиати миллӣ ва ё ҳисси миллии одамон дахл доранд, бағоят бодиққату боодоб бошем, меҳнаткашони тамоми миллату халқиятҳоро ба иҷрои вазифаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъияти сермиллатамон ҳамаҷониба ҷалб намоем.. Мо ин масъалаҳоро дар ояндаи наздик бо назардошти дастовардҳои бозсозӣ, демократиконӣ, марҳалаи нави тараққиёти он дар ҳаёти мамлакат ҳамаҷониба таҳлил ва муҳокима карданием.

Дӯстӣ ва ҳамкории халқҳои СССР барои мо кори муқаддас аст. Ҳамин тавр буд ва ҳамин тавр хоҳад шуд. Ин ба рӯҳи ленинизм, анъанаҳои Октябри Кабир, ба манфиати куллии тамоми миллату халқиятҳои Ватанамон мувофиқат мекунад.

Рафиқон! Ба ҳолати сифатан нав гузаштани ҷамъияти советӣ ва роҳи оянда фақат дар асоси фронти васее имконпазир шуда метавонад, ки соҳаи маънавии социализм — илму маориф, адабиёту санъат, тамоми маҷмӯи сарватҳои социалию маънавии халқи советиро дарбар мегирад. Маданияти маънавӣ на фақат зевари ҷамъият, балки соҳаи таъмини фаъолияти он, неруи интеллектуалию маданин ҷамъият аст. Маданияти маънавӣ як навъи ҷавҳари пойдории социалии ҷамъият ва суръатафзои он мебошад.

Мо бояд обрӯи маданияти социалистиро боз ҳам баланд бардорем. Олимону ихтироъкорон, нависандагону журналистон, рассомон, артистон, муаллимон — ҳамаи коркунони соҳаҳои гуногуни маданият ва маориф бояд тарғибгарони бозсозӣ бошанд. Партия ба мавқеи фаъолонаи гражданию социалии интеллигенцияи мо умед мебандад.

Халқи советӣ халқи бомаърифат гардид, ки ин орзуи маорифпарварони бузурги гузашта буд. Вале дар ин кор ҳам хотирҷамъӣ норавост. Комьёбиҳои мо ҳа бояд вазифаҳои калону масъулиятноки иҷрояшон зарурро аз байн бардоранд. Мо мебинем, ки системаи маълумот талаботи имрӯзаи моро аз бисьёр ҷиҳат қонеъ намегардонад. Сифати таълим дар мактабҳо ва донишкадаҳои олӣ, таълими коргарону мутахассисон ба талаби ҳаёт пурра мувофиқат намекунад.

Босуръат пеш рафтан лозим. Дар ин соҳа низ ба дигаргуниҳои куллӣ ноил бояд шуд. Партия ба ислоҳоти маълумоти миёна ва касбӣ, ба бозсозии мактаби олӣ маҳз ҳамин тавр муносибат мекунад. Комитети Марказии КПСС қарор дод, ки масъалаҳои муҳими соҳаи маълумотро дар яке аз Пленумҳояш муҳокима намояд.

Чунинанд, рафиқон, вазифаҳои стратегии мо, ки онҳоро бояд дар рафти бозсозии революционии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти социалистӣ иҷро кунем.

Пас аз Пленуми апрелии КМ КПСС дуюним сол гузашт. Дар ин муддат мо чӣ корҳоро ба ҷо овардем? Ба кадом марра расидем? Ба фикрам, чунин масъалаҳо дар маҷлиси ботантанаи имрӯза ҳам ҷоизанд ва ҳам ногузиранд.

Ин дафъа хулосаи умумии Пленуми ба ҳамин қарибӣ анҷомёфтаи КМ КПСС чунин аст: мо давраи дигаргунии қатъиро аз сар мегузаронем. Марҳалаи якуми кори бозсозӣ асосан анҷом ёфт. Дар асоси таҳлили ҳамаҷонибаи вазъият ва пешомадҳои тараққиёти мамлакат концепцияи бозсозӣ муайян карда шуд. Дар мамлакат муҳити нави сиёсӣ, ахлоқию психологӣ муҳайё гардид. Партия одамонро ба кори ҷамъиятӣ бештар манфиатдор гардонд. Ғайрату фаъолияти онҳоро вусъат дод, дараҷаи талабот, танқид ва худтанқидкунӣ, ошкорбаёниро баланд бардошт, заминаи дигаргуниҳои воқеии тафаккур ва рӯҳияи одамонро барпо кард.

Ҷиҳати асосие, ки мавқеи аксарияти мутлақи одамони советиро дар ин марҳала муайян мекунад, дастгирӣ кардани бозсозӣ, тақозои бемайлон пеш рафтани он аст. Коргарону колхозчиён, интеллигенция зарурати мустаҳкам кардани интизом, зиёд намудани самара ва беҳтар кардани сифати меҳнатро мефаҳманд. Дар заводу сохтмонҳо, колхозу совхозҳо, ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ шаклҳои нави ташкил ва додани музди кор фаъолона ҷустуҷӯ карда мешаванд. Ҳозир одамон ҳам нисбат ба худ ва ҳам нисбат ба роҳбарон, мутахассисон серталаб гардидаанд, бар зидди бесомонӣ ва бемасъулиятӣ қатъӣ мубориза мебаранд. Мо ин мавқеи граждании меҳнаткашонро ҳамаҷониба тақдир намуда, онро далели бешак тарафдорӣ намудани роҳи партия дар бозсозӣ мешуморем.

Асоси комил дорем, аз хусуси баъзе дигаргуниҳои мусбати корҳои амалӣ ва пеш аз ҳама аз дигаргуниҳои соҳаи социалию иқтисодӣ ҳам гап занем. Суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот баланд шуд. Дигаргуниҳои сифатии иқтисодиёт муайян гардида, программаҳои калонтарини илмию техникӣ татбиқ шуда, мошинсозии ватанӣ такмил меёбад. Тараққиёти хоҷагии қишлоқ, хусусан чорводорӣ устувортар шуд.

Ҳамаи шумо, рафиқон, медонед, ки имсол дар аксарияти ноҳияҳои мамлакати мо обу ҳаво то чӣ андоза номусоид шуд. Бо вуҷуди ҳамин бештар аз 210 миллион тонна ғалла ғундошта тавонистем. Ин натиҷаи ҷидду ҷаҳди бузурги халқи мо, партияи мост, ки халқро барои ба тарзи нав кор кардан сафарбар намуд.

Оғози солимшавии иқтисодиёт имкон дод, ки ба иҷрои тадбирҳои калони соҳаи социалӣ шурӯъ намоем. Миқьёси сохтмони манзил хеле афзуда, хизматрасонӣ зиёд мешавад. Даромади меҳнаткашон меафзояд. Музди кори муаллимон ва духтурҳо зиёд шуд. Дар соҳаи маориф ва адои хизмати тиббии аҳолӣ программаҳои калон иҷро мешаванд.

Бо вуҷуди он ҳамаи ин фақат ибтидои кор аст. Ҳозир мо аз хусуси қадам гузоштан ба марҳалаи нави бозсозӣ сухан ронда метавонем, ки дар ин давра тамоми сиёсати мо, тамоми қарорҳои мо дар корҳои конкретӣ ифода ёфта, амалӣ мегарданд. Ин ҷидду ҷаҳди азими тамоми халқ — синфи коргар, деҳқонон, интеллигенция, ҳамаи кадрҳои моро талаб менамояд. Акнун идеяю планҳои мо, тарзу усулҳои кори моро худи ҳаёт хоҳад санҷид.

Ҳоло торафт ҷӯш задани ҳаёт дар ҳар бобат ҳис мешавад. Вале ин ҷӯшу хурӯши буньёдкорӣ, меҳнати фаъолона, ҷӯши фаъолияти сиёсию интеллектуалист. Ин ҷӯшу хурӯши хуб аст, рафиқон, ин ҷӯшу хурӯши сафарбаркунанда аст!

Таъкид кардан мехостам, ки ду сол ва шояд се соли оянда аз ҳамин нуқтаи назар солҳои басо мураккабу ҳалкунанда ва ба маънои маълум хеле мушкил мешаванд. Пеш аз ҳама бинобар он душвор хоҳанд шуд, ки дар як вақт ҳам дар иқтисодиёт, ҳам дар соҳаи социалӣ, ҳам дар боби бозсозии идоракунии давлатию ҷамъиятӣ, ҳам дар идеология ва маданият вазифаҳои миқьёсан калонро иҷро кардан лозим мешавад.

Дар иқтисодиёт дигаргуниҳои куллии структуриро амалӣ гардонда, дар роҳи тезондани пешрафти илму техника ба дигаргунӣ муваффақ шуда, механизми хоҷагидориро асосан дигаргун сохта, бо ҳамин дар бобати ба роҳи интенсификация гузаронидани хоҷагии халқ қадами қатъӣ ба пеш гузоштан зарур аст.

Душвории давраи оянда дар он ҳам зоҳир мешавад, ки дигаргунсозӣ ба манфиати оммаи торафт зиёдтари одамон, гурӯҳҳои социалӣ ва табақаҳои аҳолӣ, ба ҳамаи кадрҳо дахл хоҳад кард. Мо мӯътақидем, ки вазъияти мамлакат минбаъд ҳам ба бозсозиро ҳамаҷониба дастгирӣ кардани меҳнаткашон, дарки амиқи зарурати дигаргунӣ, сарфи назар аз душвориҳои маълум ғайратмандона давом додани бозсозӣ вобаста хоҳад буд.

Вале ба андозае қувват гирифтани муқобилати унсурони консервативиро надидан нодуруст мебуд, ки онҳо бозсозиро барои манфиату

мақсадҳои ғаразноки худ хавф мешуморанд. Ин ҳолат на фақат дар ин ё он звенои идоракунӣ, балки дар коллективҳои меҳнатӣ ҳам зуҳур меёбад. Шубҳае нест, ки унсурони консервативӣ барои бадном кардани бозсозӣ, барои иғво андохтани норозигии меҳнаткашон аз ҳар душворӣ ҳатман истифода хоҳанд бурд. Баъзеҳо ба ҷои он ки остин барзада, ба муқобили камбудиҳо мубориза баранду тарзҳои нави ҳалли масъаларо ҷӯянд, аз ҳозир ҷамъ карда мондани саҳву хатоҳоро афзалтар медонанд.

Дар ин асно албатта касе намегӯяд, ки вай ба бозсозӣ муқобил аст. Не, вай худро бештар муборизи зидди камбудиҳои бозсозӣ, ҳомии пояҳои идеявие ба қалам медиҳад, ки гӯё ин пояҳоро авҷи фаъолияти омма суст карда метавониста бошад.

Вале, рафиқон, моро бо ҳар гуна камбудиҳо чӣ қадар тарсондаи мумкин аст! Албатта, камбудиҳо дар ҳар кор, алалхусус дар кори нав, ногузиранд. Вале оқибати покӯбӣ дар як ҷо, оқибати карахтӣ ва бепарвоӣ назар ба он камбудиҳое хеле зиёду гарон аст, ки ин камбудиҳо баъзе маврид дар рафти буньёди эҷодии шаклҳои нави ҳаёти ҷамъиятӣ пайдо мешаванд.

Фаҳмидану фош кардани найранги муқобилони бозсозӣ — фош кардани найранги онҳоеро ёд гирифтан лозим аст, ки ба кор халал расонда, пешрафти моро бозмедоранд, аз душворию нокомиҳои мо хурсандӣ мекунанд, моро ба ақиб, ба замонҳои гузашта кашиданӣ мешаванд. Мо ба фишори телбаю шитобкорони гузаро, ба фишори онҳое ҳам набояд тан диҳем, ки мантиқи объективии бозсозиро ба эътибор гирифтан нахоста, аз суръати, ба фикрашон, сусти дигаргунсозӣ норозигӣ баён карда, даъво менамоянд, ки ин дигаргунсозиҳо гӯё зуд самараи зарурӣ намебахшида бошанд. Бояд равшан бошад — аз болои марҳалаҳо ҷаҳида гузаштан ва ҳамаи корҳоро якуякбора буд кардан мумкин нест.

Бозсозӣ кори революцияро давом медиҳад. Бинобар ин мукаммал истифода карда тавонистани яроқи тобоварии революционӣ имрӯз бағоят зарур аст. Ин тобоварӣ на дар он зуҳур меёбад, ки кас даст болои даст гузошта, дар як ҷо нишинад, ё ба рафти маҷро шино кунад, балки ба вазъият реалистона баҳо дода тавонад, аз душвориҳо натарсад, ба воҳима наафтад, аз муваффақиятҳо ва нокомиҳо саргаранг нашавад, ҳар рӯзу ҳар соат ғайратмандона ва мунтазам кор карда тавонад, дар ҳама ҷо ва ҳар бобат тарзҳои беҳтарини ҳалли масъаларо, ки худи ҳаёт тақозо менамояд, ёбад ва ба ҳаёт татбиқ карда тавонад.

Зарурати дар роҳи иҷрои нақшаҳоямон, дар роҳи расидан ба мақсад ва иҷрои вазифа дилпурона, ғайратмандона ва мунтазам кор кардан аз ҳамин ҷо бармеояд. Мо бояд зиддиятҳоро ошкор ва таҳлил намоем, ба табиати онҳо сарфаҳм равем ва системаи тадбирҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, социалӣ, ташкилӣ ва идеологиро дар ҳамин асос муайян намоем — тарзи рафтори мо бояд ҳамин тавр бошад ва дигар хел ҳам шуда наметавонад.

Рафиқон! Муваффақияти бозсозӣ қабл аз ҳама ба ғайрату суботкорӣ ва қувваи ибрати партия, ҳар коммунист вобаста аст.

Партияи Коммунистӣ дар ин марҳалаи масъулиятноки таърихии дигаргунсозиҳои социалию иқтисодӣ дар роҳи навсозии ҷамъият далерона ва қатъиян мубориза бурда, бори гаронтарини корро ба дӯши худ гирифтааст. Мо бо камоли дилпурӣ гуфта метавонем, ки кори бузурги Октябрь — кори бозсозии революционӣ дар дасти одамони қавиирода аст. Коммунистон вазифаи худро дар назди халқу замон бо ҳисси масъулияти олӣ иҷро мекунанд.

Ба куллӣ беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, органҳои партиявӣ ва кадрҳо имрӯз вазифаи асосӣ аст. Дар фаъолияти ҳар як ташкилоти партиявӣ ба дигаргунии куллӣ муваффақ шуда, кори ҳар комитети партиявӣ, ҳар коммунистро вусъат додан лозим. Дар он ҷое, ки ин кор муяссар шуда, роҳбарони партиявӣ, коммунистон ташаббус ва фаъолияти оммаро бедор карда, роҳи демократикони ва ошкорба-

ёнӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, пудрати коллективиро пеш гирифта, шаклҳои нави ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат ва қонеъ кардани талаботи мардумро вусъат додаанд, дар он ҷо кор қатъиян пеш рафт. Вале мо мебинем, ки дар як қатор шаҳру районҳо, вилоятҳо ва ҳатто дар баъзе республикаҳо бозсозӣ ҳанӯз ба таври бояду шояд вусъат наёфтааст, ки ин оқибати бевоситаи сустию камҳавсалагии сиёсию ташкилӣ, беташаббусии комитетҳои партиявӣ ва роҳбарони онҳост. Инро ҳам бояд дид. Ин ҳам воқеияти мост.

Барои беҳтар шудани вазъи кор ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ масъулияти махсус доранд. Сарчашмаи бозсозӣ аслан аз онҳо сар мешавад. Рафти дигаргунсозӣ, мардумро сафарбар ва рӯҳбаланд карда тавонистан, маҳорати ба куллӣ беҳтар намудани кор пеш аз ҳама маҳз ба ташаббуси ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вобаста мебошад. Агар умуман гӯем, рафиқон, то ҳаёти ҳамаи ташкилотҳои партиявиро авҷ нагиронем, бозсозӣ ҷомаи амал нахоҳад пӯшид. Бинобар ин бештар кордонӣ, бештар демократизм, бештар муташаккилӣ ва интизом лозим аст. Дар ҳамон сурат мо бозсозиро пурра вусъат дода, ба социализми тараққиёбанда қувваи нав бахшида метавонем.

## III. Октябри Кабир ва олами муосир

Рафиқон! Агар Революцияи Кабир дар Россия ғалаба намекард, вазъи олам имрӯза барин намебуд. Пеш аз ин гардиш дар таърихи ҷаҳон «ҳуқуқи» зӯру сарватманд, мисли ҷангҳои истилогарона, меъёри муқаррарии муносибатҳои байналхалқӣ буд. Ҳокимияти Советӣ, ки Декрети машҳури сулҳ нахустин ҳуҷҷати қонунгузории он буд, ба муқобили чунин муқаррарот мубориза сар кард. Мамлакати Советҳо дар амалияи байналхалқӣ тартиби ба назар гирифтани афкори солими халқ ва манфиати оммаи меҳнаткашонро ҷорӣ намуд, ки ин пештар берун аз доираи «сиёсати калон» буд.

Ленин дар он чанд соли башуморе, ки ба сиёсати берунии советӣ роҳбарӣ мекард, на фақат принципҳои умдатарини онро муайян намуд, балки нишон дод, ки ин принципҳоро дар вазъиятҳои фавқулодда ва ба куллӣ тағйирёбанда чӣ тавр татбиқ бояд кард. Дар воқеъ, бар хилофи тахминҳои онвақта аз ҳам канда шудани «ҳалқаи сусти» системаи капиталистӣ «муҳорибаи охирини қатъӣ» не, балки ибтидои процесси дурудароз ва мураккаб шуд.

Бузургтарин хизмати асосгузори Давлати Советӣ пешомади реалиеро сари вақт пай бурдан буд, ки он дар натиҷаи анҷоми музаффаронаи ҷанги гражданӣ ба рӯи Россияи нав кушода мешуд. Мамлакат, ба ақидаи вай на танҳо фурсати «нафасросткунӣ», балки як чизи хеле ҷиддитаре ба даст овард, яъне ба марҳалаи наве расид, ки дар ин марҳала ҳуқуқи асосии байналхалқии дар миёни давлатҳои капиталистӣ зиндагӣ карда тавонистан таъмин гардид. Ва Ленин ёд гирифтани «ҳамзистии» дурударозро бо давлатҳои капиталистӣ қатъӣ ба миён гузошт. Ӯ хилофи экстремизми чап имконияти ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногунро асоснок кард.

Барои он ки давлати коргару деҳқонон аз ҳолати ҷудо будан аз сиёсати байналхалқӣ раҳо дода шавад, баъди ҷанги гражданӣ ҳамагӣ якуним-ду сол лозим шуд. Бо мамлакатҳои ҳамсоя, баъд бо Германия дар Рапалло шартномаҳо имзо шуданд. Англия, Франция, Италия, Швеция, дигар давлатҳои капиталистӣ Республикаи Советиро аз ҷиҳати дипломатӣ ба расмият шинохтанд. Дар роҳи муқаррар намудани муносибатҳои баробарҳуқуқ бо давлатҳои Шарқ — бо Хитой, Туркия, Эрон, Афғонистон қадамҳои аввалин гузошта шуд.

Ҳамаи ин ғалабаҳои муқаррарии сиёсати берунӣ ва дипломатияи ленинӣ набуд. Ин маънои онро дошт, ки мамлакат ба марҳалаи принципан нави тараққиёти байналхалқӣ расидааст. Шоҳроҳи сиёсати бай-

налхалқии мо кушода шуд, ки онро барҳақ роҳи ленинии сулҳ, ҳамкории муфиди давлатҳо ва дӯстии халқҳо меномем.

Албатта, на ҳаман кори мо дар соҳаи сиёсати берунӣ минбаъд аз як худи муваффақияту комьёбиҳо иборат буд. Саҳву хатоҳо ҳам ҷой доштанд. Ҳам пеш аз ҷанги дуюми ҷаҳон ва ҳам баъди он на ҳамеша ва на дар ҳар бобат муяссар мешуд, ки имконоти муҳайёшуда истифода гардад. Мо обрӯи бузурги маънавиеро, ки Иттифоқи Советӣ дар натиҷаи ҷанг пайдо кард, барои муттаҳид намудани қувваҳои сулҳдӯсти демократӣ ва боздоштани ташкилотчиёни «ҷанги сард» истифода бурда натавонистем. Мо ба кирдорҳои иғвогаронаи империализм на ҳамеша ҷавоби муносиб медодем.

Оре, баъзе корҳоро беҳтар буд кардан, самарабахштар амал кардан мумкин буд. Бо вуҷуди ин мо дар ин лаҳзаи ботантана метавонем изҳор кунем: роҳи принципии сиёсати мо доимо ба шоҳроҳе мувофиқ буд, ки онро Ленин кушодааст, яъне ба табиати социализм ва сулҳро ҳамеша дар назар доштани он мувофиқ буд.

Аз бисьёр ҷиҳат маҳз ба туфайли ҳамин пешгирӣ кардани ҷанги ядрой муяссар шуда, ба империализм имкон дода нашуд, ки дар «ҷанги сард» бурд кунад. Мо ҳамроҳи иттифоқчиёнамон ба стратегияи империалистии «дур партофтани социализм» шикаст додем. Дар натиҷаи ин даъвои империализм, ки ҳукмрони ҷаҳон шудан мехост, коста гардид. Мо дар марҳалаи нав маҳз ба натиҷаҳои сиёсати сулҳҷӯёнаи худ такья карда, тарзҳои нави тафаккури навро муайян карда тавонистем.

Табиист, ки концепцияи ленинии ҳамзистии осоишта тағьир ёфт. Вақтҳои аввал он пеш аз ҳама бо зарурати муҳайё кардани шароити оддитарини сохтмони ҷамъияти нав дар мамлакати революцияи социалистӣ асоснок карда мешуд. Вале ҳамзистии осоишта баъдтар ва хусусан дар асри яроқи ядрой давоми сиёсати синфии пролетариати ғолиб гардида, шарти бақои умри тамоми инсоният шуда монд.

Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС дар ин самт ҳам марҳалаи инкишофи афкори ленинӣ гардид. Съезди XXVII концепцияи нави сиёсати беруниро муфассал баён кард. Чунон ки маълум аст, идеяи зерин саромади ин концепция мебошад: олами ҳозира, сарфи назар аз зиддиятҳои куллӣ ва тафовути куллии давлатҳо, ба ҳам алоқаманд, ба ҳам вобаста ва ба маънои муайян том мебошад.

Ин аз интернационализацияи робитаи ҷаҳонии хоҷагӣ, аз характери мукаммали революцияи илмию техникӣ, аз роли тамоман нави воситаҳои ахборот ва коммуникация, аз вазъи ресурсҳои сайёра, аз хавфи умумии экологӣ, аз проблемаҳои пуразияти социалии олами тараққиёбанда бармеояд, ки ин проблемаҳо ба ҳама дахл доранд. Вале чизи асосӣ проблемаи бақои умри бани башар мебошад, зеро пайдо шудани яроқи ядрой ва хавфи истифодаи он худи мавҷудияти инсониятро зери шубҳа гузоштааст.

Ҳамин тавр, идеяи ленинии афзал донистани манфиати тараққиёти ҷамъиятӣ маъною аҳамияти нав пайдо кард.

Мо аз Пленуми апрелӣ сар карда, ҳамаро басо равшан воқиф намудем, ки роҳи сӯи амният ва сулҳи пойдорро ба худ чӣ тавр тасаввур менамоем. Нияту иродаи мо дар қарорҳои форуми олии сиёсии партия — дар қарорҳои Съезди XXVII, дар таҳрири нави Программаи КПСС, дар программаи тарки яроқи ядрой, ки дар Изҳороти 15 январи соли 1986 баён шудааст, дар деклариция Деҳлӣ ва ҳуҷҷатҳои дигар, дар нутқҳои расмии арбобони Иттифоқи Советӣ зикр ёфтааст.

Мо ҳамроҳи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ дар Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида як қатор ташаббусҳои калон пешниҳод намудем, аз ҷумла лоиҳаи барпо намудани системаи мукаммали сулҳу амнияти байналхалқиро ба миён гузоштем. Давлатҳои аъзои Шартномаи Варшава ба мамлакатҳои аъзои НАТО, ба ҳамаи мамлакатҳои Европа пешниҳод карданд, ки қувваҳои мусаллаҳ то ба андозаи кифояти оқилона

кам карда шаванд. Мо даъват кардем, ки доктринаи ҳарбии ҳар ду иттифоқ қиёс карда шавад, то ки онҳо мақсади соф мудофиавӣ дошта бошанд. Плани конкретии манъ кардан ва барҳам додани яроқи химиявиро ба миён гузоштем ва дар ин роҳ фаъолона ҷидду ҷаҳд мекунем. Дар соҳаи ташкили усулҳои самарабахши назорат ба кам кардани яроқ, аз ҷумла дар ҷояш санҷидани он ташаббус нишон додем.

Мо қатъӣ талаб кардем, ки обрӯю эътибори ТДМ баланд бардошта, ҳуқуқҳое, ки аҳли ҷамъияти байналхалқӣ ба он ва ба органҳояш додааст, пурра ва самарабахш истифода шаванд. Мо ҳамаи чораҳоро дида истодаем, ки ТДМ — ин механизми универсалӣ — таносуби манфиати ҳамаи давлатҳоро аз рӯи ваколати комил муҳокима карда ва ҷустуҷӯи коллективонаи ин таносубро таъмин намуда, вазифаҳои худро дар роҳи таъмини сулҳу амният самарабахш иҷро карда тавонад.

Ҷиҳати асосӣ ҳамин аст, ки концепцияи мо ва роҳи сулҳу осоишро катъӣ пеш гирифтани мо дар корҳоямон, дар тамоми рафторамон дар арсаи байналхалқӣ, дар худи тарзи корамон дар соҳаи сиёсати берунӣ ва дипломатӣ, ки аз саъю кӯшиши гуфтушуниди рӯйросту поквиҷдонона, ба назар гирифтани ташвиши ҳамдигар ва хулосаҳои илми ҷаҳонӣ иборат буда, кӯшиши дар ғафлат монондан ё фиреб додани дигаронро истисно менамояд, инъикос ёфтааст. Аз ин рӯ, мо ҳоло, баъди андаке беш тар аз ду сол, бо камоли дилпурӣ чунин мегӯем: тафаккури нави сиёсӣ декларация ва даъвати оддӣ набуда, балки фалсафаи амалиёт ва, агар чунин гуфтан раво бошад, фалсафаи ҳаёт аст. Ин фалсафа дар рафти процессҳои объективии ҷаҳон инкишоф меёбад. Он аз ҳозир амал мекунад.

Аз байни воқеаҳои марҳалаи нави саршудаи инкишофи байналхалқӣ, ки имрӯз сазовори зикр буда, дар таърих мемонанд, мулоқотро дар Рейкьявик ном бурдан мумкин аст, ки он моҳи октябри соли 1986 воқеъ гашт. Ин мулоқот ба тафаккури нав ғайрати амалӣ бахшида, ба он имкон дод, ки дар доираҳои гуногуни ҷамъиятӣ ва сиёсӣ пойдор гардад ва робитаҳои байналхалқии сиёсӣ самарабахштар шаванд.

Тафаккури нав ва меъёрҳои умумиинсонии он, ки ба хираду кушодагӯӣ дар корҳои ҷаҳонӣ такья мекунанд, ба худ роҳ кушода, қолабҳои антисоветизм ва бадгумониро нисбат ба ташаббусу амалиёти мо хароб менамояд.

Албатта, агар корҳои иҷрошударо аз рӯи миқьёси вазифаҳое, ки инсоният ҳозир бояд барои бақои умр иҷро кунад, қиёс намоем, мебинем, ки ҳанӯз кори хеле кам иҷро шудааст. Вале кор оғоз ёфт ва аломатҳои аввалини дигаргунӣ баръало маълуманд. Аҳду паймон бо Штатҳои Муттаҳидаи Америка аз боби вақтҳои наздиктарин ба имзо расондани созишномаи оид ба ракетаҳои миёнапарвоз ва ракетаҳои оперативию тактикӣ аз далелҳои эътимодбахши ин аст.

Имзои ин созишнома аҳамияти калони мустақилона дорад: аввалин бор навъи томи яроқи ядроӣ барҳам дода шуда, дар роҳи нест кардани захираи яроқи ядроӣ нахустин тадбири реалӣ андешида шуда, дар амал исбот мегардад, ки ба касе зиён нарасонда, бо ин роҳ пеш рафтан мумкин аст.

Ин, албатта, муваффақияти муҳими тафаккури нав, самараи азми мост, ки зимни риояи принципи амнияти баробар тадбирҳои ба ҳам мақбулро дарьёбем.

Вале масъалаи ин созишнома ҳанӯз дар Рейкьявик дар мулоқоти дуюми мо бо президент асосан ҳал шуда буд.

Аҳли олам аз мулоқоти сеюм ва чоруми роҳбарони СССР ва ШМА дар ин давраи ин қадар масъулиятнок зикри аҳду паймони як сол муқаддам ҳосилшуда ва фақат давом додани мубоҳисаро не, балки умедҳои калон дорад. Моро худи замон, хавфи рӯзафзуни такомулоти яроқ ҳам, ки аз зери назорат баромаданаш мумкин аст, шитоб мекунад.

Бинобар ин мо дар мулоқотҳои мазкур ба пешрафти намоён дар масъалаи куллии бартараф намудани хавфи ҷанги ядрой, дар масъалаи кам кардани воситаҳои стратегии ҳуҷум ва ба кайҳон баровардани яроқ ба натиҷаҳои конкретӣ суботкорона ҷидду ҷаҳд хоҳем кард.

Пас мо барои некбинӣ, барои он ки таъмини амнияти умумро ҳақиқатан ҳам имконпазир шуморем, чӣ асос дорем? Дар ин бора муфассалтар сухан рондан меарзад.

Мо 70-солагии революцияамонро, ки ғалабаи он бе заминаи назариявӣ таъмин намешуд, ҷашн гирифта, ҳозир ҳам, дар марҳалаи нави таърихи умумиҷаҳонӣ ояндаи пеш рафтанро ба сӯи сулҳи пойдор аз ҷиҳати назариявӣ тадқиқ мекунем. Мо бо ёрии тафаккури нав талабот ва имконияти системаи мукаммали амнияти байналхалқиро дар шароити яроқпартой асосан муайян кардаем. Акнун зарурат ва реалияти ба сӯи ин мақсад рафтан ва ба он расиданро исбот кардан лозим аст. Акнун қонунияти ҳамкории қувваҳоеро ошкор бояд кард, ки онҳо зимни мубориза, ихтилофот ва муқовимати манфиатҳояшон натиҷаи матлуб дода метавонанд. Ба ҳамин муносибат мо боз ҳам аз нуқтаи назари таълимоти Ленин, дар асоси ба кор бурдани методологияи ӯ бояд ба саволҳои душвор ҷавоб пайдо кунем.

Саволи якум ба табиати империализм дахл дорад. Чунон ки маълум аст, хавфи асосии ҷанг аз он бармеояд. Албатта, табиати сохти ҷамъиятиро бо таъсири шароити берунӣ тағьир додан мумкин нест. Вале дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷаҳонӣ, дар дараҷаи нави ба ҳам вобастагӣ ва бутунии олам оё чунин тарзи таъсиргузорӣ ба табиат, ки зуҳуроти хатарноки онро бартараф мекарда бошад, имконпазир аст? Ба ибораи дигар гӯем, оё умед бастан мумкин аст, ки қонунияти олами томе, ки сарватҳои умумиинсонӣ дар он ҷиҳати асоситарин мебошанд, доираи таъсири харобиовари қонуниятҳои худбинонаи синфии системаи капиталистиро маҳдуд карда метавонанд?

Саволи дуюм. Ин савол бо саволи якум алоқаманд аст: оё капитализм аз милитаризм халос шуда метавонад, оё вай бе милитаризм аз ҷиҳати иқтисодӣ амал карда, тараққӣ меёбад? Оё ба мамлакатҳои Ғарб тайёр ва қиёс кардани программаи реконверсияи иқтисодиёт, яъне ба соҳаи ғайриҳарбӣ гузаронданн онро тавсия кардани мо хаёли хом нест?

Саволи сеюм. Оё системаи капиталистӣ бидуни навмустамликадорӣ зиста метавонад, ки он яке аз сарчашмаҳои таъмини ҳаёти ҳозираи вай мебошад? Ба ибораи дигар гӯем, оё системаи капиталистӣ бе мубодилаи нобаробар бо «олами сеюм», ки оқибаташро пешгӯӣ кардан маҳол аст, амал карда метавонад?

Баробари ҳамин боз як саволи дигар. Ба он умед бастан то чи андоза асоснок аст, ки фаҳмиши ҳолати ҳозираи хавфноки олам, ки ин хавфро, мо хуб медонем, ҳатто зинаҳои болои зумраи ҳукмрони олами Ғарб ҳам фаҳмида истодааст, оё сиёсати амалиро низ фаро мегирад? Охир, далелҳои ақлу хирад ҳар қадар зӯр буда, ҳисси масъулият ҳар қадар зиёд ва инстинкти худмуҳофизат ҳар қадар зӯр бошад ҳам, масъалаҳое ҳастанд, ки қадр накардани онҳо ҳеҷ имкон надорад, зеро ин масъалаҳо аз рӯи манфиати иқтисодӣ ва, аз ин рӯ, аз рӯи манфиати синфӣ муайян мешаванд.

Ба ибораи дигар гӯем, сухан аз он меравад, ки оё капитализм ба шароити олами ғайриядрой ва беяроқ, ба шароити тартиботи нави одилонаи иқтисодӣ, ба шароити муқоисаи поквиҷдононаи неъматҳои маънавии ду олам одат карда метавонад? Инҳо саволҳои чандон оддӣ нестанд. Рафти минбаъдаи воқеаҳои таърихӣ дар даҳсолаҳои наздик ба ҷавоби ҳамин саволҳо вобаста хоҳад буд.

Вале барои дидани ҷиддияти вазифа ба миён гузоштани фақат ҳамин саволҳо ҳам кифоя аст. Ба ин саволҳо ҳаёт ҷавоб мегардонад. Вале дурустии худи программаи олами ғайриядроию бехавф на фақат аз рӯи дурустии асосии илмиаш санҷида мешавад. Онро рафти воқеаҳо хоҳад

санҷид, ки ба он қувваҳои мухталифи нав ба нав таъсир хоҳанд расонд.

Дурустии ин программа аз ҳозир санҷида мешавад. Мо дар ин бобат ҳам ба анъанаи ленинӣ, ба худи моҳияти ленинизм содиқем. Мо маҳз ба ваҳдати узвии назария ва амалия, чун олати амалия донистани назария ва чун механизми санҷиши дурустии назария донистани амалия содиқем. Мо дар асної ба фаъолияти берунии сиёсӣ татбиқ кардани тафаккури нав ва зимни тасҳеҳи он, зимни аниқ кардану бо таҷрибаи сиёсати реалӣ ғанӣ гардондани он маҳз ҳамин тавр рафтор мекунем.

Инак, мо медонем, ки оламе бехавфро ҳамроҳи мамлакатҳои капиталистӣ бунъёд кардан лозим мешавад ва дар ин асно мо ба чӣ умед мебандем?

Дар давраи баъди ҷанг зиддиятҳо хеле модификация шуда, процессҳои асосии иқтисодиёт ва сиёсати ҷаҳониро муайян мекарданд. Ман пеш аз ҳама чунон авҷ гирифтани зиддиятҳоро дар назар дорам, ки вақтҳои пеш ногузир боиси ҷанг, боиси ҷангҳои ҷаҳонии байни худи давлатҳои капиталистӣ мегардид.

Акнун вазъият дигар аст. На фақат сабақҳои ҷанги гузашта, балки тарси дар назди социализм суст карда мондани худ, ки он системаи ҷаҳонӣ гардидааст, ба капитализм имкон намедод, ки зиддиятҳои дохилиашро ба ҳадди ифрод расонад. Ин зиддиятҳо тобиши мусобиқаи технологиро бо ҳамдигар гирифта, бо ёрии навмустамликадорӣ «бартараф» карда мешуданд. Як навъ тақсими нави «осоиштаи» ҷаҳон сурат гирифта, ин тақсимот аз рӯи худи ҳамон қоидае амал мекард, ки Ленин онро тақсимот «аз рӯи капитал» номида буд. Яъне ҳар касе, ки ҳозир бойтару зӯртар бошад, вай ҳиссаи ҳамон қадар зиёдтарро соҳиб мешавад. Дар як қатор мамлакатҳо шиддати иқтисодиётро бо роҳи ба комплекси ҳарбию саноатӣ гузарондани маблағ «суст карда», дар ин ҳол «таҳдиди советӣ»-ро баҳона мекардагӣ шуданд. Дигаргуниҳое, ки дар асоси технологӣ ва ташкилии хоҷагии капиталистӣ ҷой доштанд, ба яктарафа кардани зиддиятҳо ва танзими манфиат низ ёрӣ мерасонданд.

Вале гап фақат дар ин нест. Агар замони пеш ба муқобили таҳдиди фашистӣ иттифоқ бастани давлатҳои социалистӣ ва капиталистӣ имконпазир шуда бошад, пас оё барои давраи ҳозира, ки аҳли тамоми олам ба дами хавфи ҷанги ядроӣ расида, таъмини амнияти энергетикаи ядроӣ, бартараф намудани хавфи экологӣ зарур шудааст, аз ин сабақи муайян баровардан мумкин нест? Ҳамаи ин масъалаҳои комилан реалию даҳшатнок буда, онҳоро на фақат дарк ва зикр кардан, балки роҳҳои ҳалли амалиашонро ҳам ҷустан лозим аст.

Сонӣ, оё иқтисодиёти капиталистӣ бе милитаризация тараққӣ ёфта метавонад? Дар ин ҷо «мӯъҷизаи иқтисодӣ» дар Япония, Германияи Ғарбӣ, Италия ба хотир меояд. Рост аст, ки баъди гузаштани «мӯъҷиза» онҳо боз ба милитаризм рӯ оварданд. Вале бояд сарфаҳм рафт, ки ин рӯориро қонунҳои амали капитали ҳозираи монополистӣ то чӣ андоза тақозо кардаанд ва чунин омилҳои берунӣ, монанди «ибрати сироятнок»-и комплекси ҳарбию саноатии Штатҳои Муттаҳида, вазъияти «ҷанги сард», мулоҳизаҳои қадру қимати худ, талаби доштани қувваҳои ҳарбии худ барои ба забони аҳли рақобат гуфтугӯ кардан, инчунин хоҳиши нисбат ба «олами сеюм» пеш гирифтани сиёсати зӯроварӣ чӣ роль бозиданд. Ба ҳар ҳол дар як қатор мамлакатҳо дар сурати кам будани хароҷоти ҳарбӣ давраи зуд тараққӣ ёфтани иқтисодиёти ҳозираи капиталистӣ ҷой дошт. Ва таҷрибаи он дар саҳифаҳои таърих сабт шудааст.

Проблемаро аз тарафи дигар — аз тарафи тамоман аксаш ҳам мулоҳиза кардан мумкин аст. Иқтисодиёти Штатҳои Муттаҳида аз замонҳои ҷанг боз доимо милитаризмро дар назар дошт ва ба он такья мекард. Вақтҳои аввал ин ҳолат вайро гӯё манфиатдор менамуд. Вале баъд дар натиҷаи чунин сарфи беҳудаю ба ҷамъият нодаркори ресурсҳо давлат ба қарзи азим ғӯтида, он ба сари мамлакат офату иллатҳои дигарро ҳам овард. Маълум шуд, ки фавқулмилитаризация дар ниҳояти

кор боиси торафт шиддатнок шудани вазъияти худи ин мамлакат гардида, иқтисодиёти дигаронро ҳам ба ларза меорад. Воҳимае, ки ба наздики биржаи Нью-Йорк ва дигар биржаҳои ҷаҳонро фаро гирифта, мислаш дар зарфи қариб 60 сол дида нашуда буд, аломату огоҳии ҷиддист.

Ҷиҳати сеюм муносибатҳои нобаробару истисморгарона бо мамлакатҳои тараққиёбанда аст. Сарфи назар аз навигариҳои афсонавии соҳаи офаридани «табиати дуюм» (сунъӣ) кори капитализми мутараққи бидуни захираи ин мамлакатҳо буд шуда наметавонад. Ин воқеияти объективист.

Умед бастан ба хароб кардани робитаҳои таърихан мавҷудаи хоҷагии ҷаҳонӣ хавфнок буда, илоҷи ҳалли масъала нест. Вале бо усулҳои навмустамликадорӣ истифода бурдани захираҳои дигарон, худсарии ширкатҳои трансмиллӣ, асорати қарз, қарзҳои триллиондолларии яқин адонашаванда ҳам мамлакатро ба кӯчаи сарбаста медароранд. Ин ҳолат дар дохили худи мамлакатҳои капиталистӣ ҳам проблемаҳои ҷиддиро ба миён меорад. Ҳаннотӣ ба авҷи аъло расидааст. Моҳияти ин ҳилаю найрангҳо ҳамин аст, ки қусури душвориҳои зиёд, аз ҷумла қусури дар метрополияҳои капитал паст шудани дараҷаи зиндагонӣ аз ҳисоби «олами сеюм» бароварда шавад.

Кӯшишҳои дар асоси шовинистӣ «муттаҳид намудани миллат», «шарикони» истисмори мамлакатҳои дигар гардондани меҳнаткашон ва дар баробари ҳамин онҳоро ба тан додан ба сиёсати модернизацияи нави капиталистӣ водор кардан ҳар сари чанд вақт пеш гирифта мешаванд. Вале ягон чунин ҳилаю найранг ва найрангҳои дигар худи проблемаро аз байн набардошта, шиддати онро баъзан фақат муваққатан суст мекунад.

Мубодилаи нобаробар боқӣ монда, охири охирон боиси таркиш мегардад. Имконияти чунин оқибатро саркардагони Ғарб гӯё фаҳмида истодаанд. Онҳо аз ин аҳвол бо ҳар найранг халос шудан мехоҳанд.

Дар ҳақиқат ҳам ҷиҳати нави процессҳои байналхалқии иқтисодӣ ва сиёсии замони мо ҳанӯз пурра дарк ва фаҳмида нашудааст. Вале онро дарк ва азбар кардан лозим меояд, зеро процессҳои ҳозира эътибори қонуни объективиро доранд. Ё ҳалокат, ё ҷустуҷӯи якҷояи тартиботи нави иқтисодие, ки дар он манфиати ҳам онҳо, ҳам дигарҳо ва ҳам сеюмиҳо дар асоси баробарҳуқуқ ба назар гирифта шавад. Ба фикри мо, татбиқи концепцияи «яроқпартоӣ барои тараққиёт» роҳи муқаррар шудани чунин тартибот мебошад.

Аз ин рӯ, мо дар ҷустуҷӯи ҷавоби саволи сеюмамон ҳам мебинем, ки аҳвол бе илоҷ нест. Дар ин соҳа ҳам зиддиятҳоро модификация кардан мумкин аст. Вале барои ин воқеиятро фаҳмидан ва фаъолияти амалиро дар рӯҳи тафаккури нав қарор додан лозим аст. Ин бошад, дар навбати худ пешравиро ба сӯи олами бехавфтар осон мегардонад. Хулласи калом, дар ин бобат ҳам илоҷи таърихие дар пеш аст, ки онро қонуниятҳои олами аз бисьёр ҷиҳат ба ҳам алоқаманд ва том тақозо мекунад.

Боз як ҳолати муҳимтарину ҳатто ҳалкунанда ҳаст. Социализм узви таркибии ин олам аст. Вай таърихи худро 70 сол муқаддам сар карда ва баъд системаи ҷаҳонӣ гардида, симои асри XX-ро муайян кард. Ҳозир социализм ба марҳалаи нави тараққиёташ расида, боз имкониятҳояшро намоиш медиҳад.

Масалан, ба худ тасаввур кардан мумкин аст, ки як худи бозсозӣ дар Иттифоқи Советӣ барои ҳамзистии осоишта чӣ гуна имкониятҳои калон муҳайё мекунад. Бозсозӣ аз рӯи ҳамаи ҷиҳатҳои муҳимтарини иқтисодӣ ба дараҷаи ҷаҳонӣ расидани моро таъмин карда, ба бузургтарин ва бойтарин мамлакат имкон медиҳад, ки дар тақсимоти умумиҷаҳонии меҳнату ресурсҳо тавре иштирок кунад, ки мислаш то ҳол ди-

да нашуда буд. Иқтидори бузурги илмӣ, техникӣ, истеҳсолии он қисми хеле муҳими робитаҳои хоҷагии ҷаҳонӣ мегардад. Ин базаи моддии системаи мукаммали ҷаҳон ва амнияти байналхалқиро хеле калон ва мустаҳкам хоҳад кард. Зимнан, бояд гуфт, ки боз як ҷиҳати муҳимтарини бозсозӣ, мақоми вай дар қисмати тамаддуни ҳозира низ мисли он аст.

Муборизаи синфӣ, дигар зуҳуроти ихтилофоти иҷтимоӣ ба процессҳои объективӣ бар манфиати сулҳ таъсир мерасонанд.

Қувваҳои пешқадами ҳаракати коргарӣ роҳҳои баланд бардоштани дараҷаи сиёсии онро ҷустуҷӯ мекунанд. Ба онҳо лозим меояд, ки дар вазъияти ғайриоддӣ, дар вазъияти нав ва тағьирёбанда амал кунанд. На танҳо масъалаҳои ҳимояи ҳуқуқҳои иқтисодӣ ва манфиати омма, балки инчунин мубориза баҳри демократия, аз ҷумла демократия дар истеҳсолот ба таври дигар ба миён омаданд. Масалан, бисьёр вақт ба коргарон «ҳамкорӣ»-ро пешниҳод мекунанд. Вале ин ҳамкорӣ тавре аст, ки ба дари хазинаи бизнес қулф заданду дар бораи интихоби озоди шахсони роҳбарикунанда ҳоҷати гап ҳам нест.

Ҷаҳони Ғарб пур аз «назарияҳо» аз хусуси нест шудани синфи коргар мебошад, мегӯянд, ки гӯё он бо «табақаҳои миёна» тамоман омехта шуда рафтааст, аз ҷиҳати иҷтимоӣ аз нав таваллуд шудааст ва ғайраву ва ҳоказо. Оре, дар синфи коргар тағьирот калону ҷиддӣ аст. Вале душмани синфӣ худро беҳуда фиреб медиҳаду мекӯшад дигаронро ҳам фиреб дода, худи ҳаракати коргариро аз роҳ барорад. Синфи коргар имрӯз дар масоҳатҳои нави иҷтимоияш қувваи микдоран афзалиятнок буда, имконият дорад, ки дар гардишҳои куллии таърих роли ҳалкунанда бозад.

Сабабҳои ин ҳар хел шуда метавонад. Ва яке аз ин сабабҳои эҳтимолӣ милитариконии беақлонаи иқтисодиёт мебошад. Гузаштан ба давраи нави революцияи технологӣ дар заминаи милитаристӣ барангезандаи пурқувват мебошад, зиёда аз ин, ин роҳи сӯи ҷанг аст ва аз ин рӯ ба тамоми табақаҳои аҳолӣ дахл карда, доираи эътирози оммавиро аз ҳудуди талабҳои иқтисодӣ берун мебарорад. Ин аст, ки ба синфи ҳукмрон, ҳокимони капитали монополистӣ лозим меояд, ки дар ин ҷо ҳам роҳи худро интихоб кунанд. Мо эътимод дорем ва инро илм ҳам собит мекунад, ки дар дараҷаи ҳозираи технология ва ташкили истеҳсолот реконверсия, демилитариконии иқтисодиёт имконпазир аст. Дар айни ҳол интихоби ин роҳ ба манфиати сулҳ мебошад.

Дар бораи оқибатҳои инқироз дар муносибати байни ҷаҳони мутараққӣ ва тараққикунанда низ ҳаминро гуфтан мумкин аст. Агар кор ба ҳадди таркиш оид шавад ва истифодаи минбаъдаи сарватҳо аз ҳисоби истисмори «ҷаҳони сеюм» номумкин гардад, масъалаи номақбулӣ ва нобакории система, ки бе истисмор мавҷуд буда наметавонад, ба зудӣ дар доираи сиёсӣ ба миён меояд. Умуман, аз ин нуқтаи назар ҳам капитализм дар назди интихоби ҷиддӣ истодааст: ё корро ба таркиш оид кунад ва ё қонунҳои ҷаҳони ба ҳамдигар алоқаманду томро, ки мувозанати манфиатҳоро дар асоси баробарҳуқуқӣ талаб мекунад, ба эътибор гирад. Ва аз рӯи вазъият, ба назари мо, иҷрои ин кор на танҳо ҳатмист, балки ҳамчунин имконпазир мебошад. Зиёда аз ин, қувваҳои худи «ҷаҳони сеюм» низ ба ҳамин самт амал мекунанд.

Дар бораи суст шудани ҳаракати миллию озодихоҳӣ сухан рондан одат шудааст. Вале дар айни ҳол, аз афташ, ба якдигар иваз кардани мафҳумҳо, ба эътибор нагирифтани навигарии вазъият ба амал меояд. Агар такони озодихоҳӣ, он таконеро дар назар дошта бошанд, ки дар давраи мубориза баҳри истиқлолияти сиёсӣ амал мекард, пас, он, албатта, суст мешавад. Ва ин табиист. Такони барои тараққиёти нави давраи имрӯзаи «ҷаҳони сеюм» зарурӣ бошад, навакак дар марҳалаи ташаккульёбист. Ва дар ин бобат рӯҳафтода нашуда, ба худ возеху равшан ҳисобот додан даркор аст.

Омилҳое, ки ин таконро ташкил медиҳанд, гуногунанд ва якхела нестанд. Ин процесси пурқуввати иқтисодӣ низ аст, ки баъзан метавонад шаклҳои ғайриоддӣ гирад. Масалан, баъзе мамлакатҳо бо вуҷуди он ки хусусиятҳои тараққиёти сустро нигоҳ доштаанд, дар иқтисодиёт ва сиёсати ҷаҳонӣ ба дараҷаи давлатҳои бузург мебароянд. Дар ин ҷо ҳамчунин пурзӯршавии неруи сиёсӣ дар рафти ташаккули миллатҳо ва ба маънои томаш муттаҳидшавии давлатҳои миллӣ ҷой дорад, ки дар байнашон мамлакатҳои дорои сохти революционӣ зиёдтаранд. Дар ин ҷо дар заминаи қутбҳои пуразияти қашшоқию дороӣ, тазодҳои байни имкониятҳову вазъияти воқеӣ хӯшаҳои хашму ғазаб нумӯ мекунанд.

Дар ташкилотҳое, ки процессҳои муттаҳидшавии байнидавлатии мамлакатҳои тараққикунандаро инъикос мекунанд, қувваи ба худ хос ва мустақили онҳо беш аз пеш равшан зоҳир мегардад ва фаъолона амал мекунад. Ин ба андозаи зиёд ва ё кам ба ҳамаи ташкилотҳо дахл дорад. Чунин ташкилотҳо бошанд, кам нестанд: Ташкилоти ягонагии Африка, Лигаи мамлакатҳои Араб, АСЕАН, Ташкилоти давлатҳои Америка, Системаи иқтисодии Америкаи Лотинӣ, Форуми ҷануби уқьёнуси Ором, Ассоциацияи ҳамкории минтақавии Осиёи Ҷанубӣ, Ташкилоти конференцияи исломӣ ва махсусан ҳаракати ғайримуттаҳид.

Маҷмӯи онҳо манфиатҳо, талабот, эҳтиёҷот, идеология, даъвоҳои мухолиф ва хурофотҳои маҳз давраи ҷориро инъикос мекунанд. Ҳамаи онҳо, ҳарчанд аллакай омили ҷиддии сиёсати ҷаҳонӣ шуда бошанд ҳам, ҳанӯз имкониятҳояшонро пурра ошкор накардаанд. Вале дар ин ҷо имконият бағоят калон аст ва натиҷаҳоро ҳатто барои ним асри наздиктарин пешгӯӣ кардан душвор мебошад.

Як чизаш аниқ аст — ин ҷаҳони томест, ки шаклҳои ташкилии иштироки самарабахшу баробарҳуқуқонаро дар ҳалли масъалаҳои тамоми инсоният меҷӯяд. Тақдири дуним миллиард одам ба он вобаста аст. Ва пешгӯӣ кардан мумкин аст, ки на танҳо таъсири он ба сиёсати ҷаҳонӣ, балки инчунин роли махсуси он дар ташаккули иқтисодиёти ояндаи ҷаҳонӣ бо қувваи дучанд меафзояд.

Капитали трансмиллӣ бо ҳама тавононияш муайянкунандаи роҳи ҳаракати «ҷаҳони сеюм» шуда наметавонад, балки баръакс худи вай маҷбур мешавад, ба он сиёсати мустақилона худро мувофиқ гардонад, ки онро худи халқҳо пеш гирифтаанд ва ё пеш мегиранд. Онҳо ва ташкилотҳое, ки намояндаи онҳоанд, ба тартиботи нави иқтисодиёти ҷаҳонӣ ҳаётан манфиатдоранд.

Боз як ҷиҳати муҳим. Дар доираи худи олами капиталистӣ тараққиёт дар даҳсолаҳои охир шаклҳои нави ихтилофот ва ҳаракатҳои ҷамъиятиро ба миён овард. Ин ҳаракати зидди хавфи ядроӣ, барои муҳофизати муҳити зист, зидди поймолкунии ҳуқуқи нажодӣ, зидди сиёсате, ки ҷамъиятро ба бароркорону маҳкумшудагон ҷудо мекунад, зидди қашшоқӣ дар минтақаҳои томи саноатӣ мебошад, ки қурбони модернизацияи нави капиталистӣ шудаанд. Дар ин ҳаракатҳо миллионҳо одамон иштирок мекунанд, ки ходимони машҳури илму маданият, одамони обрӯманди миқьёси миллию байналхалқӣ илҳомбахш ва сарварони онҳо мегарданд.

Партияҳои социал-демократӣ, социалистӣ, лейбористӣ ва ташкилотҳои оммавии вобастаи онҳо дар процесси сиёсии як қатор мамлакатҳо роли муҳим мебозанд, дар баъзе ҷойҳо бошад, таъсири худро пурзӯр мекунанд.

Ин аст, ки мо дар ҳамаи самтҳои иқтисодӣ, сиёсӣ, ҷамъиятӣ дида метавонем, ки чӣ тавр дар ҷаҳони имрӯза дар ҳама ҷо хулосае ҳақ мебарояд, ки онро Ленин дар марксизм яке аз нуктаҳои асоситарин меҳисобид. Ин нукта чунин аст: баробари асосноку мукаммал будани

амалиёти таърихӣ шумораи одамоне ҳам меафзояд, ки ин амалиётро кори худ медонанд. Ин бошад, ҳамеша аломати боэътимод ва омили пурзӯртарини прогресси иҷтимоӣ, аз ин рӯ, омили прогресси ҷаҳонӣ аст.

Дар ҳақиқат, бузургӣ ва навии замони мо дар он зоҳир меёбад, ки халқҳо ҳарчи бештар дар арсаи таърих кушоду равшан иштирок доранд. Ҳоло онҳо чунин мавқеъҳое доранд, ки имкон медиҳанд водор созанд, ки фикрашон на дар навбати охир, балки бевосита ба назар гирифта шавад. Бо худи ҳамин дигар ҳақиқати нав рӯи об мебарояд: барои ҳаракати таърих дар байни асрҳои XX—XXI интихоби сиёсати доимӣ ҳарчи бештар характернок мегардад. Дурустии ин интихоб бошад, ба он вобаста аст, ки манфиат ва фикру зикри миллионҳо, садҳо миллион одамон чӣ хел ва чӣ андоза ба эътибор гирифта мешавад.

Аз ин рӯ, масъулияти сиёсатмадорон ҳам меафзояд. Зеро сиёсати реалӣ танҳо дар сурати ба назар гирифтани ин навигарии замон чунин ранг гирифта метавонад: ҳоло омили инсонӣ на ҳамчун натиҷаи аз мо дури кам ё бештар стихиявии ҳаёт ва фаъолияти одамону ниятҳои онҳо ба сатҳи сиёсат мебарояд. Вай ба корҳои ҷаҳон бевосита дахл мекунад. Бе фаҳмиши ин, дигар хел карда гӯем, бе тафаккури нав, ки ба ҳақиқати ҳозиразамон ва иродаи халқҳо такья мекунад, сиёсат ба амали ногаҳонии пешгӯинашавандаю таваккалӣ ҳам барои мамлакати худ ва ҳам барои дигарон табдил меёбад. Чунин сиёсат пояи устувор дошта наметавонад.

Чунинанд асосҳои нуқтаи назари некбинонаи мо ба оянда, ба пешомадҳои барпо кардани системаи ҳамаро фарогирандаи амнияти байналхалқӣ.

Мавқеи мо оид ба масъалаҳои мудофиа мантиқан комилан бо ҳамин алоқаманд аст. Ҳоло, ки хавфи ҷанг мавҷуд аст, ҳоло ки қасосгирии иҷтимоӣ ҳамчун асоси стратегия ва программаи милитаристии Ғарб мемонад, мо минбаъд ҳам барои нигоҳ доштани иқтидори мудофиавӣ ҳамаи корҳои заруриро ба ҷо меорем, то ки бартарии ҳарбии империализм бар социализм истисно гардад.

Рафиқон! Мо дар ин рӯзҳои ботантана хизматҳои ҳаракати байналхалқии коммунистиро сазовор қадр менамоем. Революцияи Октябрь, ки таъсири байналхалқиаш ҳозир ҳам давом дорад, сарчашмаи қувваи ҳаётбахши вай аст. Ҳаракати байналхалқии коммунистӣ дар заминаи мамлакати худ пайдо мешавад ва инкишоф меёбад, вале дар симои коммунист, сарфи назар аз миллаташ, сарфи назар аз мамлакату ҷои кораш, як чизи умумие ҳаст. Ин садоқатмандӣ ба идеяи ҷамъияти беҳтарини коммунистӣ, садоқатмандӣ ба меҳнаткашон — пеш аз ҳама ба синфи коргар, мубориза баҳри манфиатҳои куллии меҳнаткашон, мубориза барои сулҳ ва демократия аст.

Ба фикрам, дар ин рӯзи ҷашн ба хотир овардани Интернационали сеюми коммунистӣ меарзад. Қори барқароркунии тамоми ҳақиқат, дар бораи он навиштани таърихи ҳақиқӣ ва пурраи вай ҳанӯз дар пеш аст. Бо вуҷуди ҳамаи камбудиҳо ва хатоҳо дар фаъолияташ, ҳарчанд хотиррасон кардани баъзе саҳифаҳои таърихаш ниҳоят ногувор аст, Коминтерн як қисми гузаштаи бузурги ҳаракати мо мебошад.

Вай ҳамчун зодаи Октябрь на танҳо мактаби интернационализм ва бародарии революционӣ гардид. Вай интернационализмро ба яроқи ҳақиқии мубориза баҳри манфиати меҳнаткашон, баҳри прогресси иҷтимоии миллату халқиятҳо табдил дод.

Аз сафҳои он зумраи шермардони ҳақиқии асри XX, одамони дорои виҷдону шараф, парвози баланд ва мардонагии матин баромаданд, ки ба дарди миллионҳо мазлумони тамоми сайёра ҳамдард буданд, нидои онҳоро шуниданд ва ононро ба мубориза даъват карданд.

Коммунистон аз хатари фашизм аввалин шуда бонги изтироб заданд, аввалин шуда зидди он ба мубориза бархостанд. Ва аввалин қур-

бонии вай буданд. Онҳо аввалин шуда аз тамоми ҷаҳон ҷамъ омаданд ва дар Испаниия бо фашизм ба ҷанги мусаллаҳ даромаданд. Аввалин шуда баҳри озодӣ ва ифтихори миллии халқҳои худ байрақи муқобилатро барафрохтанд. Ва маҳз коммунистон, дар навбати аввал коммунистони советӣ, дар торумор кардани фашизм дар ҷанги дуюми ҷаҳон ҳиссаи ҳалкунанда гузоштанд.

Ва минбаъд ва имрӯз ҳам коммунистон бо ҳамон оштинопазирию шуҷоат дар сафҳои аввали зидди ҳар гуна иртиҷоъ ва ҳама гуна ҷаҳолат мебошанд. Онҳо одамонеанд, ки қаҳрамонии афсонавӣ ва ҷонфидоӣ зоҳир мекунанд. Ва онон на як касу ду кас, балки садҳо ҳазоранд, ки бо иродаи ягона, интизоми оҳанин ва устувории идеявӣ муташаккилу муттаҳид шуданд.

Замонҳои Коминтерн, бюроҳои информационӣ ва ҳатто замонҳое, ки даъват кардани маҷлисҳои байналхалқиро талаб мекарданд, гузаштанд. Вале ҳаракати байналхалқии коммунистӣ вуҷуд дорад. Ҳамаи партияҳо пурра ва комилан мустақиланд. Аз ин хусус мо ҳанӯз дар Съезди XX гуфта будем. Рост аст, ки аз одатҳои кӯҳна зуд халос нашудаем. Вале ҳоло ин воқеияти баҳснопазир аст. Ба ин маънӣ Съезди XXVII КПСС низ марраи охирин ва бебозгашт гардид. Ба фикрам. мо инро дар рафти бозсозӣ дар амал дар муносибатҳоямон бо партияҳои бародарӣ собит кардем.

Ҳаракати байналхалқии коммунистӣ, мисли худи прогресси ҷаҳонӣ, қувваҳои ҳаракатдиҳандааш, дар марҳалаи гардиш аст. Партияҳои коммунистӣ мавқеи нави худро дар тағйиротҳои амиқе, ки дар фосилаи байни асрҳо ба амал омадаанд, меҷӯянд. Ҳаракати интернационалии онҳо низ нав мешавад ва онҳоро барои эҳтиром кардани нормаҳои нави боварӣ, баробарҳуқуқӣ ва якдилии самимӣ муттаҳид мегардонад. Он барои гуфтушунид, барои ҳамкорӣ, барои амалиёти мутобиқ ва иттифоқ бо ҳар як қуввaи дигари революционӣ, демократӣ ва тараққипарвар кушода аст.

КПСС баояндаи ҳаракати коммунистӣ — ифодакунандаи альтернативаи капитализм, ҳаракати муборизони шуҷоъ ва собитқадам баҳри сулҳ, баҳри истиқлолият ва прогресси мамлакатҳояшон, баҳри дӯстии байни ҳамаи халқҳои рӯи замин шубҳа надорад.

Рафиқон! Пайдоиши системаи ҷаҳонии социалистӣ дар таърихи баъди Октябрии ҷаҳон давраи аз ҳама муҳимтарин мебошад. Инак чор даҳсола инҷониб социализм сарнавишти умумии бисьёр халқҳо. омили муҳимтарини тамаддуни муосир аст.

Партияи мо, халқи советӣ ба имконияти ҳамкорӣ бо дӯстонамон, ки чандин даҳсола боз мисли мо барои социализм, барои пешрафти он масъулияти давлатиро ба ӯҳда доранд, баҳои баланд медиҳанд. Ҳамаи мамлакатҳои социалистӣ дар иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва идеологӣ, сохтмони ҳаёти нав таҷрибаи хеле ҷолиб ва муфид андӯхтаанд.

Системаи социалистӣ ва таҷрибаи дар амалия санҷидашудаи вай аҳамияти умумибашарӣ дорад. Ин система ба саволҳои муҳимтарини ҷаҳониён оид ба ҳастии инсоният ҷавобҳои худашро дода, арзишҳои инсондӯстӣ ва коллективистиро, ки инсони заҳматкаш асоси он аст, собит намуд. Сохти социалистӣ қадру қимати инсон ва соҳиби мамлакат буданашро талқин намуда, манфиатҳояшро аз ҷиҳати иҷтимоӣ муҳофизат карда, барои ба оянда бовар доштани ӯ итминон мебахшад, ба омӯхтани донишҳо, маданият роҳи васеъ мекушояд, ба амалӣ гаштани қобилият ва истеъдоди шахсиаш шароит фароҳам меоварад.

Муваффақиятҳое, ки мамлакатҳои социалистӣ ба даст овардаанд, мояи ифтихори ҳамаи мост. Чунки ҳамаи ин натиҷаи ҳамкории бисьёрсола ва самарабахши мо, меваи ошкорогӯию муошырати ҳақиқатан бародаронаи гражданинҳо — ташкилотҳои партиявию ҷамъиятӣ, коллек-

тивҳои истеҳсолӣ, иттифоқҳои эҷодӣ ва муассисоти маданият, робитаҳои оилавӣ ва шахсӣ, меҳнату таҳсили якҷояи даҳҳо ҳазор одамон аст.

Аз фарози роҳи тайшуда бисьёр чизҳо равшананд. Зиндагонӣ ба тасаввуроти мо оид ба қонунияту суръати гузаштан ба социализм ва дарк карда тавонистани мақоми он дар миқьёси умумиҷаҳонӣ тағьирот даровард. Мо ҳаргиз бар ин ақида нестем, ки гӯё ҳама тағьироти пешқадаме, ки имрӯз дар ҷаҳон воқеъ мегардад, фақат натиҷаи социализм бошад. Вале чигунагии ҳамаи проблемаҳои барои инсоният муҳим ва чигунагии роҳҳон ҳалли онҳо алоқаи прогресси ҷаҳониро бо социализм ҳамчун қувваи умумиҷаҳонӣ собит менамоянд. Мо инро махсусан аз мубориза барои бартараф кардани хатари фалокати ядрой ва аз он таносуби қувваҳои олам мебинем, ки ба халқҳон гуногун имкон медиҳад сохти иҷтимоию сиёсии интихобкардаашонро бо муваффақияти бештаре ҳимоя намоянд.

Таҷрибаи андӯхташуда имкон медиҳад, ки муносибатҳои мамлакатҳои социалистӣ дар асоси принципҳои маълум беҳтар ба роҳ монда шаванд. Ин баробарии бечуну чаро ва пурра аст. Ин масъулияти партияи ҳукмрон барои чигунагии корҳои давлати худаш, хизмати ватандӯстона ба халқи худ аст. Ин ғамхорӣ барои кори умумии социализм аст. Ин эҳтироми якдигар, муносибати ҷиддӣ ба комьёбию таҷрибаи бадастовардаи дӯстон, ҳамкории ихтиёрии гуногуншакл аст. Ин риояи қатъии принципҳои ҳамзистии осоишта аз тарафи ҳама аст. Амалияи интернационализми социалистӣ маҳз ба ҳаминҳо такья мекунад.

Ҷаҳони социализм имрӯз бо ҳамаи рангорангиҳои миллию иҷтимояш дар пеши назари мо ҷилвагар мешавад. Ва ин хубу муфид аст. Мо ба он бовар кардем, ки ягонагӣ ҳаргиз маъниои айнияту якрангиро надорад. Ба он низ эътимод пайдо кардем, ки социализм ягон хел «модел»-е надошту дошта ҳам наметавонад, ки ба он ҳама баробар шаванд.

Меъёри тараққиёти он дар ҳар марҳала ва ҳар мамлакат маҷмӯъ ва сифати муваффақиятҳои ҳақиқии азнавсозии ҷамъият аст, ки ба манфиати меҳнаткашон анҷом дода мешавад.

Мо инро ҳам медонем, ки суст шудани асосҳои интернационалистӣ дар муносибатҳои ҳамдигарии давлатҳои социалистӣ, дуршавӣ аз принципи фоидаи ҳамдигарӣ ва ёрии ҳамдигарӣ, бедиққатӣ ба манфиатҳои умумии социализм ба фаъолият дар арсаи ҷаҳон зарар расонда метавонад.

Мо бо қаноатмандӣ қайд мекунем, ки солҳои охир муносибатҳоямон бо ҳамаи давлатҳои социалистӣ динамизм пайдо карда, такмил мееёбанд. Ва табиист, ки ҳамкории мо дар доираҳои Шартномаи Варшава ва СЭВ пурмаҳсултару амалитар гардид, ки ин воқеан иштироккунандагонро аз дигар давлатҳои социалистӣ принципан ҷудо намекунад.

Съезди XXVII мавқеи КПСС-ро возеҳ муайян кард: дар сиёсат ва дар ҳамаи соҳаҳои дигари ҳамкории мо бо ҳар мамлакати социалистӣ чизи ҳалкунанда он аст, ки пайванди манфиати дутарафаро бо манфиати умуман социализм таъмин мекунад. Дар сиёсати байналхалқии Иттифоқи Советӣ мустаҳкам кардани дӯстӣ ва инкишофи ҳарҷонибаи ҳамкорӣ бо мамлакатҳои социалистӣ ҷиҳати афзалиятнок аст! Мо имрӯз ҳайатҳои вакилони мамлакатҳои социалистиро хуш омадед гуфта, дар шахси онҳо ба халқҳои мамлакатҳои социалистӣ салому дуруд мерасонем.

Рафиқони азиз!

Меҳмонони мӯҳтарами хориҷӣ!

Ба ҳамаи нақшаю ният ва музаффариятҳои мо қувваи ҳаётбахши идеяҳои коммунистӣ илҳом мебахшид ва мебахшад. Ин идеяҳо дар

рӯи байрақи революция сабт шуда буданд. Онҳо миллионҳо одамонро, ки ин идеяҳоро ҳамчун мазмуну мақсади ҳаёташон қабул карданд, ба мубориза ва корнамоиҳои меҳнатӣ бармехезонданд.

Меҳнат ва муборизаи халқ, собитқадамии беҳаддн вай барои расидан ба мақсади ба таври озод ният кардааш, шодию нишот ва дарду аламаш — ҳамаи ин воқеияти социализми муосир аст, ки роҳи бозсозии революциониро пеш гирифтааст. Қувваи Октябрь, қувваи революция, ки давом дорад, маҳз дар ҳамин аст.

Дар тамоми 70 сол халқи советиро авангарди санҷидашудааш — партияи ленинӣ пеш мебарад. Партия ва революция, партия ва Октябрьро аз ҳам ҷудо кардан имкон надорад!

Бе партияи бо назарияи марксистӣ-ленинӣ мусаллаҳ ғалабаи Революцияи социалистӣ имконнопазир буд. Бе партияе, ки сохтмони ҷамъияти навро ёд гирифта буд, социализм ҳам намебуду давлати бузурги мо ҳам намебуд. Ва ҳамон заминае, ки имрӯз дар асоси он ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ аз нав сохта шуда, тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат давом дорад, низ намебуд. Замон талаб мекунад, ки партия дар шароити нав ҳам дар сафи пеши навсозиҳои революционӣ бошад, таъсири сиёсаташро исроркорона ва устуворона зиёд карда, дар ҳамаи самтҳо ва дар ҳамаи зинаҳои ҳаёти ҷамъият демокртияро вусъат диҳад.

Афзудани мақому мартабаи партия процесси қонунӣ аст. Вале мақому мартабаи он бо гап ё маросимҳои сунъӣ муайян намегардад. Афзудани ин мақому мартаба дар амиқӣ ва бовнҷдонӣ ҳангоми таҳлилу баҳо додан, дар мулоҳиза кардани сиёсат ва амалиёти қатъӣ, дар маҳорати муқоиса карда тавонистани ҳама чиз, кори хусусӣ ва умумӣ, шахсӣ ва ҷамъиятӣ, имрӯза ва дарозмӯҳлат зоҳир мегардад. Вай дар баланд бардоштани масъулияти ҳамаи ташкилотҳои партия ва ҳар як коммунист барои рафти корҳо дар ҷамъият ифода меёбад.

Дар сафҳои партияи мо қариб 20 миллион нафар коммунистон — даҳьяки аҳолии калонсоли мамлакат ҳастанд. Ин қувваи бузург аст. Вале потенциали таъсири партиявӣ ба бозсозӣ ҳанӯз пурра истифода нашудааст. Тайёрӣ ва гузаронидани Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ бояд барои беҳбудии ин кори мураккабу душвор такони ҷиддӣ диҳад.

Имрӯз тақдири кори бузурги революция, кори бузурги Ленин дар дасти мост. Мо боз бо роҳи нопаймуда меравем. Ва ин ба зиммаи партия, ба зиммаи ҳамаи мо масъулияти махсус мегузорад. Бо суханони Ленин гӯем, «айёми революция, айёми амалиёт, амалиёти ҳам аз боло ва ҳам аз поён мебошад». Анъанаи партияи типи нав аз худи қадамҳои аввалинаш ҳамин аст. Талабот ба авангарди ҷамъияти советӣ дар марҳалаи ҳозираи мураккабтарин, вале аз ҷиҳати навигариҳояш илҳомбахши тараққиёти социализм ҳамин аст.

Рафиқон! Қадами нахустин ба остонаи таърихи ҳақиқии инсоният соли 1917 гузошта шуд. Вале ҳафтод соле, ки гузашт, кризисҳои иқтисодӣ ва тағьироти харобиовари иҷтимоӣ, ки фашизм ва ҷанги дуюми ҷаҳон, «ҷанги сард» ва мусаллаҳшавии бошитоб, таҳдиди фалокати термоядроӣ ва инқирозҳои азимро ба миён оварданд, шаҳодат медиҳанд, ки гузашта ҳанӯз ҳам қисми калони инсониятро маҳкам дар чанголи худ нигоҳ медорад. Бо вуҷуди ин мо ҳуқуқ дорем замонеро, ки дар он ҳаёт ба сар мебарем, фосилаи байни садсолаҳои XX ва XXI-ро бо асоси комил ҳам аз ҷиҳати амиқии тағьироти иҷтимоӣ ва ҳам аз ҷиҳати бузургии вазифаҳои дар назди халқҳои рӯи замин истода замони нодир ҳисобем.

Имрӯз мо мебинем: инсоният дар ҳақиқат ҳам дигар маҳкуми ҳамон ҳолати зиндагӣ нест, ки то давраи октябри соли 1917 буд. Социа-

лизм воқеияти тавоноию равнақёбанда, воқеияти тараққиёбанда шуд. Маҳз Октябрь, маҳз социализм ба инсоният роҳҳои оянда, сарватҳои нави муносибатҳои ҳақиқатан инсониро нишон медиҳад. Ба ҷои худбинӣ коллективизм, ба ҷои истисмор ва зулму тааддӣ — озодӣ ва баробарӣ. Ба ҷои истибдоди ақаллият — ҳокимияти ҳақиқии халқ. Ба ҷои бархӯрдҳои стихиявию беамони қувваҳои ҷамъиятӣ — роли афзояндаи хирад ва инсондӯстӣ. Ба ҷои ҷазодиҳӣ, ҷудоиандозӣ ва ҷангҳо — иттиҳоди умумиинсонӣ ва сулҳ.

Наслҳои ҳозира — ва на танҳо наслҳои ҳозираи мамлакати мо — барои тақдири тамаддун ва худи ҳаёт дар рӯи замин масъуланд. Аз онҳо, дар ниҳояти кор, вобаста аст, ки оғози ҳазорсолаи нави таърихи умумиҷаҳонӣ анҷоми фоҷиавӣ мегирад ва ё ибтидои илҳомбахши оянда мешавад.

То оғози асри XXI ҳамагӣ андаке зиёдтар аз 13 сол мондааст. Дар соли 2017 халқи мо, тамоми инсонияти тараққипарвар садсолагии Октябри Кабирро қайд мекунанд.

Ҷаҳон, вақте ки он аз ҳудуди садсолагии революцияи мо мегузарад, чӣ хел мешавад, социализм чӣ гуна мегардад? Иттиҳоди ҷаҳонии давлатҳо ва халқҳо ба кадом зинаи камолот мерасад? Фолбинӣ намекунем. Вале мо ӯҳдадорем, дар ёд дошта бошем, ки заминаи оянда маҳз имрӯз гузошта мешавад. Ва нигоҳ доштани тамаддуни нотакрорамон, худи ҳаёт дар рӯи замин, муваффақ шудан ба тантанаи хирад бар беақлии ядроӣ, фароҳам овардани ҳамаи шароитҳо барои инкишофи озодона ва ҳамаҷонибаи инсон ва инсоният вазифаи мо мебошад.

Мо имконияти беҳудуди прогрессро мебинем. Мефаҳмем, ки таъмин кардани он осон нест. Мо аз ин наметарсем. Баръакс, вай ба мо илҳом мебахшад, зеро ҳаётро бо мақсади олии инсондӯстона, мазмуни баландаш ғанӣ мегардонад!

Моҳи октябри соли 1917 мо аз ҷаҳони кӯҳна дур шуда, онро бебозгашт рад кардем. Мо ба сӯи ҷаҳони нав — ҷаҳони коммунизм меравем. Мо аз ин роҳ ҳеҷ гоҳ барнамегардем!

**(Ҳозирон маърӯзаро бо диққати калон шуниданд ва дар рафти он борҳо чапакзанӣ карданд).**

# ЯГОНАГИИ КОРИ ИДЕОЛОГӢ ВА ТАШКИЛОТЧИГӢ

**Ҷ. ЛАТИФОВ,**
*мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ ПК Тоҷикистон*

БАЪДИ Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ КПСС ва съезди XXVII партия дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ, хоҷагию идеологӣ дигаргуниҳои назаррас ба амал омаданд. Роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ба кори мо динамизм, самти мақсаднок бахшид. Дар съездҳои барпогардидаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, иттифоқҳои эҷодӣ, занон, муаллимон, ҷамъияти «Дониш», дар конференцияи муассисони ветеранҳои ҷанг ва меҳнат дар бораи вазъияти корҳо мубодилаи ошкорои афкор ба амал омада, сабабҳои зуҳуроти манфӣ таҳлил карда шуданд. Гуфтан мумкин: баъди Пленуми январии (с. 1987) ҚМ КПСС, ки масъалаҳои демократиконии минбаъдаи ҷамъияти советӣ, бозсозии сиёсати партияро оид ба кадрҳо ба мадди аввал гузошт, кори мо характери сифатан нав пайдо намуд.

Процесси солимгардонии ҳаёти республика ҳоло бо душворӣ, бо бартараф намудани монеаҳо, дар муборизаи душвор бо онҳое ба амал меояд, ки навсозиро намехоҳанд ва аз рӯи принципҳою одатҳои кӯҳна зиндагӣ мекунанд. Миқёс ва мураккабии проблемаҳои дар давоми солҳо ғуншуда таҳлили амиқи танқидии хатоҳои пештара, аз мавқеи талаботи нав куллан тағйир додани тарзу усули кор, таъмин кардани ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигиро тақозо менамояд.

Хусусиятҳои республика ба назар гирифта, самтҳои асосии кори идеологии комитетҳои партиявӣ муайян карда шуданд. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар пленумҳо, бюроҳо, маҷлисҳои партиявӣ проблемаҳои актуалии такомулоти кори тарбияи идеявии байни коммунистон ва бепартиявиёнро зуд-зуд муҳокима мекардагӣ шуданд. Диққат ба масъалаҳои тарбияи меҳнатӣ, идеявию сиёсӣ ва маънавии одамон пурзӯр гардид. Пленуми июнии (с. 1987) ҚМ КПСС программаи ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодиётро қабул кард. Гузариш ба усулҳои нави иқтисодии хоҷагидорӣ революцияи ҳақиқиро дар шуур тақозо менамояд. Ба ин муносибат органҳои партиявӣ, советӣ ва давлатӣ корҳои зиёдеро бояд ба ҷо оранд.

Акнун, ки мақсаду вазифаҳо аниқ карда шудаанд, на фақат ба маълумоти омма расондани идеяҳо, балки ба ҳаёт татбиқ кардани онҳо низ муҳим аст. Мо дар хотир дорем, ки суст шудани тараққии социалию иқтисодӣ оқибати хатоҳои ҷиддии на фақат кори роҳбарӣ ба хоҷагӣ, балки кори идеологӣ низ буд. Аз ин рӯ, вазифаи ташкилотҳои партиявӣ аз он иборат аст, ки кори идеологиро қатъиян аз нав созанд, онро бо ҳаёт зич алоқаманд намоянд, ба ягонагии қавлу амал муваффақ шаванд, ба фарқи байни даъват ва амал хотима гузоранд, коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати аҳолиро ба маркази корҳои тар-

биявӣ табдил диҳанд. Хулласи калом, ба ҳар як одам таъсири тарбиявӣ расонанд.

Вале мо оё ҳамеша дар рӯҳи бозсозӣ амал мекунем? Мутаассифона, не. Қоғазбозӣ ҳанӯз ба назар мерасад, майли намоишкорӣ зоҳир мегардад. Фақат як мисол меорам. Дар комбинати абрешими Ленинобод ҷавобан ба муроҷиатномаи КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР дар бораи ривоҷ додани мусобиқаи социалистӣ ба шарафи ҷашни Октябрь зиёда аз се ҳазор нафар коргарону хизматчиён ӯҳдадор шуданд, ки супориши соли дуюми панҷсоларо то 7 ноябрь иҷро менамоянд. Мувофиқи идея, вақте ки аз нисф зиёдтари роҳ тай шуд, комитетҳои партиявӣ ва касабавӣ мебоист натиҷаҳои мобайниро ҷамъбаст мекарданд. Мутаассифона, дар комитети партиявӣ ягон хел маълумотро муайян кардан муяссар нагардид. Зиёда аз ин, маълум шуд, ки ташкилотҳои цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ ба ташкили мусобиқа расмиятчиёна муносибат кардаанд. Ба ин ҳаракат рӯҳи эҷодӣ намерасид. Албатта, дар ин бобат ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ, маъмурият низ гунаҳкоранд. Аммо ноил шудан ба ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигӣ пеш аз ҳама ба комитети партиявӣ, ба қобилияти кори сиёсии байни оммаро сарварӣ карда тавонистани вай вобаста аст. Рӯирост иқрор мешавем: амалияи ин корро ба кадрҳо бад меомӯзонем.

Мутаассифона, бисёр комитетҳои партиявии вазоратҳои соҳавӣ якҷоя бо комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия воситаҳои таъсиррасонии идеологиро ба коллективҳои дар шароити қабули давлатии маҳсулот коркунанда муайян накардаанд. Қувваи карахтӣ дар системаи Госагропроми республика калон аст. Услуби кори комитети партиявӣ ва худи роҳбарият ҳам ҳанӯз ба рӯҳи замон мувофиқ нест. Чунин тасаввурот пайдо мешавад, ки ҷузъҳои Госагропром дар вилоятҳо ва районҳои республика бо «бозсозии» ҳуҷҷатҳо, планҳо банданд, аммо омили инсонӣ бошад, фаромӯш шудааст. Комитети партиявӣ дар шароити номусоиди обу ҳаво барои таъмини идеологии таҷрибаи соли гузашта — бе ҷалб кардани студентону хонандагон ҷамъоварӣ намудани пахта системаи чорабиниҳоро мулоҳиза накардааст.

Ба комитетҳои партиявӣ лозим аст, ки аз қолабҳои кӯҳнаи кор қатъиян даст кашида, мазмуни онро бо шаклҳои нав бой гардонанд. Ҳоло имконияти кори идеологиро фақат то таъмин кардани ин ё он вазифаи хоҷагӣ ё маърака маҳдуд кардан мумкин нест. Аммо чунин кӯтоҳфаҳмӣ ҳанӯз бисёр воқеъ мешавад. Васеъ намудани доираи амали комитети партиявӣ, дар алоқамандӣ дида тавонистани ҳамаи зуҳурот, дар амалияи ҳаррӯза ба ҳисоб гирифтани онҳо заруратест, ки айёми мо ба миён гузоштааст. Шароити нави хоҷагидорӣ — ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағтаъминкунӣ, қабули давлатӣ бозсозии куллии кори агитаторон ва ахборотчиёни сиёсиро тақозо менамоянд. Масалан, мувофиқи мақсад мебуд, ки агитаторон ба масъалаҳои сарфаи ресурсҳо, сифати маҳсулот, паҳн кардани таҷрибаи пешқадам, дар истеҳсолот ҷорӣ намудани комьёбиҳои илм бештар диққат диҳанд. Албатта, ин корро танҳо ба онҳое супурдан лозим аст, ки бо корашон, ибрати шахсиашон одамонро бовар кунонда метавонанд.

Кори идеявию сиёсиро дар маҳал бо қувваи як худи коркунони шӯъбаҳои идеологии комитетҳои партиявӣ пурзӯр кардан аз имкон берун аст. Дар бозсозии фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ бояд ҷидду ҷаҳди шӯъбаҳои кори ташкилию партиявӣ ва пропагандаю агитацияи комитетҳои районӣ, шаҳрии партия муттаҳид гардонда шавад. Ҳанӯз дар корхонаҳо кори ташкилию партиявиро таҳлил намуда, вазифаро аз омӯхтани ҷобаҷогузории коммунистон, чорабиниҳои гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотҳои цехии партиявӣ иборат медонанд, ба он марок зоҳир мекунанд, ки чанд бор маҷлис гузаронда шудааст ва ғайра. Аммо вазъияти ҳақиқии кори коллектив, ки он ҷо ҳамаи қарорҳои ко-

митетҳои партиявии болоӣ бояд таҷассум ёбанд, чун қоида, чуқур таҳлил кардаю омӯхта ва ба шаклу усулҳои кор, ба муносибатҳо ва ташаббусҳои нав диққати кофӣ дода намешавад. Аксар вақт нотайёрии кадрҳо дар ҳамин зоҳир мегардад: мактабҳои коммунисти ҷавон дар бораи асосҳои кори идеологӣ дониши зарурӣ намедиҳанд; дар семинарҳо ва машваратҳои котибон, ки комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия барои котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ мегузаронанд, амалияи кори идеологӣ нокифоя омӯзонда мешавад. Ҳол он ки муваффақияти бозсозӣ ба андозаи зиёд бо он муайян карда мешавад, ки кадрҳои мо зарурати дигаргуниҳои объективии революционӣ, альтернатива надоштани ин дигаргуниҳоро то чӣ андоза дарк менамоянд, то чӣ андоза бо эътимод ва қатъият онҳо амал мекунанд. Маданияти сиёсӣ, сифатҳои идеявӣ ва маънавии роҳбарони хоҷагӣ низ бо иштироки шахсиашон дар бозсозӣ санҷида мешавад. Аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда танҳо одамоне баромада метавонанд, ки ба таъмин кардани ягонагии кори сиёсӣ ва хоҷагӣ қобиланд. Инро ҳангоми пешбарӣ, инчунин интихоб кардани роҳбарон ҳатман ба назар гирифтан лозим аст.

Дар солҳои 1986—1987 ҳайати кадрҳои идеологии республика бо қувваҳои нав пурра гардид. Ба онҳо фаъолии эҷодӣ, принципнокӣ дар кори ҳимояи манфиатҳои партиявӣ, оштинопазирӣ бо ҳар гуна дурравиҳо аз принципҳои ахлоқи мо хос мебошанд. Сафи кадрҳои идеологӣ аз ҳисоби ҷавонон зиёд мешавад. Чунин одати пештара, ки роҳбарӣ ба кори идеологӣ гӯё ҳуқуқи махсуси занон бошад, аз байн меравад.

Дар шароити республикаи мо дар деҳот аз давраҳои пеш муаллим эҳтироми махсус дошт ва ҳоло низ ҳамин тавр аст. Аз ин рӯ, ба кори идеологӣ аз ҳама бештар муаллимонро пешбарӣ мекарданд. Ин зуҳуроти маъмул буд.

Албатта, муаллим коркуни хуби идеологӣ буда метавонад, вале мутахассисони соҳаҳои дигарро ҳам, ки байни онҳо одамони ҳаматарафа бомаърифат, дорои маданияти баланд ва ҷаҳонбинии васеъ бисьёранд, фаромӯш кардан мумкин нест.

Омӯзиши комплексии кори комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа, комитетҳои партиявии районҳои Ленин ва Комсомолобод нишон дод, ки комитетҳои партиявӣ, бюроҳои онҳо барои амиқ таҳлил намудани вазъияти идеологӣ кам чора меандешанд. Коркунони шӯъбаҳои пропаганда ҳанӯз ҳам бо қоғазбозӣ банданд, қадру қимати онҳо на бо қобилияти ҷасурона фикру мулоҳиза рондан, ғайратмандона амал намудан, карорҳоро ба иҷро расондани онҳо, балки бо маҳорати ба ҳар муносибат кор карда баромадани чорабиниҳо, навиштани справкаҳо, ахборот ва дигар коғазҳо муайян карда мешавад.

Тарзи кӯҳнаи тафаккур ҳанӯз ҳам монеаи пешравии мо мебошад. Ҳангоми пешбарӣ намудани одамон ба кори идеологӣ ба маълумоти асосии сиёсии онҳо баҳои пурра дода намешавад. Чунончи, табақаи одамони дорои маълумоти партиявию сиёсӣ дар байни мудирони кабинетҳои маорифи сиёсии комитетҳои вилоятӣ, шаҳрии партия, инчунин инструкторон, дар байни муҳаррирони газетаҳои районӣ, кадрҳои муассисаҳои маданию маърифатӣ ва спорт кам аст. Ба эътибор нагирифтани кори идеологӣ ба назар мерасад. Котибони якум ва дуюми комитетҳои партиявӣ фақат бо иҷрои вазифаҳои хоҷагӣ машғул нашуда, бояд ба кори тарбиявӣ бештар диққат диҳанд.

Процесси тайёр кардан ва такмил додани ихтисоси кадрҳои коркунони партиявӣ, аз ҷумла, такмили программаи курсҳои баланд бардоштани ихтисос дар назди КМ ПК Тоҷикистон, мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ тағйироти куллиро тақозо дорад. Дар онҳо, аз як тараф, омӯзиши чуқури назарияи марксистӣ-ленинӣро таъмин карда, аз тарафи дигар, ба программаҳо машғулиятҳоеро дохил кардан ло-

зим аст, ки барои дар коркунони партиявию хоҷагӣ ташаккул додани қобилияти ташкилотчигӣ, малакаҳои эҷодӣ дар иҷрои вазифаҳои таъҷилӣ мусоидат менамоянд.

Ҳоло, ки структураи аппарати комитетҳои партиявӣ такмил дода мешавад, дар комитетҳои вилоятӣ шӯъбаҳои идеологӣ ва иқтисодиро аз ҳисоби шӯъбаҳои соҳавӣ пурзӯр кардан зарур аст. Реконструкцияи хоҷагии халқ дар асоси татбиқи васеи комьёбиҳои илму техника, гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ ва идоракунӣ, шаклҳои пешқадами ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат модификацияи шаклу усулҳои ташкили кори идеологиро металабад. Вақтҳои охир амалияи кори оммавии сиёсии ташкилоти партиявии республика шаклану мазмунан гуногун ва ғанӣ мегардад. Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар шаҳрҳои Душанбе ва Норак оид ба бозсозии пропагандаи лекционӣ таҷриба мегузаронад. Вай ба робитаи доимии аъзоёни КМ, бюрои комитетҳои партиявӣ бо меҳнаткашон, аз вазъияти кори партиявию сиёсӣ хабардор кардани онҳо, омӯзиши афкори ҷамъиятӣ бештар диққат медодагӣ шуд. Гузарондани рӯзҳои ягонаи сиёсӣ, намоишҳои телевизионии «Робита» бо иштироки аъзоёни бюро, котибони КМ, «Рӯзҳои мактуби кушода», «Масъалаҳо дар ҷояш ҳал карда мешаванд», арзкунандагонро бевосита дар маҳалҳо қабул кардани коркунони КМ ба ҳукми анъана даромадаанд. Акнун ба кор дар ҷои истиқомати аҳолӣ дар маҳаллаҳо ва микрорайонҳо бештар диққат медиҳанд. Дар қишлоқҷойҳо дар оилаҳо кори ҳаррӯза бурдан лозим аст, ки ба зарурати ин ҳоло эътимоди комил ҳосил шудааст.

Воситаҳои ахбороти оммавӣ суст бошад ҳам, ба ҳар ҳол кори худро ба таври назаррас аз нав месозанд. Танқиди амалии зуҳуроти беҳаракатӣ пойдор мегардад. Дар баробари ин чунин факт ташвишовар аст, ки механизми ахбороти сиёсӣ дар коллективҳои меҳнатӣ кор карда баромада нашудааст, кори ташкилотчигии вазорату идораҳои республикавӣ оид ба татбиқи таклифу мулоҳизаҳои танқидии иштирокчиёни вохӯриҳо суст аст. Ин кори хеле муҳим аст. Мо мефаҳмем, ки масалан, дар байни студентон бисьёр проблемаҳои ҳалталаб мавҷуданд. Аз сабаби ақиб мондани сохтмони хобгоҳҳои умумӣ, корпусҳои таълимӣ, лабораторияҳо, профилакторияҳо, объектҳои маданӣ ва спортӣ кори пропагандистӣ ва агитационии комитетҳои партиявӣ самараи дилхоҳ намебахшад. Ба вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, ректорҳои донишкадаҳои олӣ зарур аст, ки дар рафти ба амал баровардани ислоҳоти мактаби олӣ ҳама чиз — ҳам беҳтар намудани базаи моддию техникӣ, ҳам баланд бардоштани дараҷаи идеявию назариявии таълими фанҳои ҷамъиятшиносиро ба назар гиранд.

Муносибати расмиятпарастона ба ҳар гуна кор, махсусан ба кори партиявӣ, боиси оқибатҳои ислоҳнопазир мегардад. Дар он ҷое, ки комитетҳои партиявӣ, роҳбарони органҳои советӣ ва хоҷагӣ ба кор на аз рӯи дараҷа ва сифати қонеъгардонии талаботи одамон, балки аз рӯи шумораи чорабиниҳои гузарондашуда баҳо медиҳанд, зуҳуроти манфӣ ба вуқӯъ меоянд. Масалан, махфӣ нест, ки дар пойтахти республика — шаҳри Душанбе ба вусъати сохтмон нигоҳ накарда, проблемаи манзил ҳанӯз ҷиддӣ аст, дар инкишофи базаи моддии хоҷагии коммуналӣ, корхонаҳои хизмати маишӣ ба ақибмонии зиёд роҳ дода шудааст, сокинон аз хусуси ташкили кори савдо, махсусан дар канорҳои шаҳр, ҳаққонӣ шикоят мекунанд. Бинобар ин ба комитети партиявӣ ва комиҷроияи шаҳр лозим аст, ки кори оммавии сиёсии байни меҳнаткашонро пайваста бо иҷрои планҳои сохтмони манзилу коммуналӣ, инкишофи объектҳои социалию маданӣ пеш баранд.

Аз тарафи дигар, вазъияти мураккаби сохтмони асосӣ ба кор андохтани ҳамаи воситаҳои таъсиррасонии идеологиро дар ин соҳаи ҳаётан муҳим тақозо менамояд. Ҳоло Хонаи республикавии маорифи сиёсӣ программаи махсуси таълими сиёсӣ ва иқтисодиро барои коргарон

ва мутахассисони соҳаи мазкур тайёр кардааст. Вазорати сохтмон, Госстрой, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ бояд дар ташкили таълими умумии роҳбарони звенои миёна ва боло манфиатдорона иштирок намоянд. Комитетҳои районии партия якҷоя бо комитетҳои партиявии трестҳо бояд чунин шаклҳои кори оммавии сиёсӣ, монанди планёркаҳои идеологӣ дар объектҳои сохтмон, бевосита дар майдончаҳои бинокорӣ ҷиҳозонидани агитвагонҳоро, ки самаранокии худро нишон додаанд, пурратар истифода баранд ва системаи ахбороти сиёсии коргаронро мулоҳиза намоянд.

Дар хотир дорем, ки дар яке аз маҷлисҳои сайёри комитети партиявии комбинати хонасозии Душанбе коркунони умури шаҳр — управленияҳои хизматрасонии маишин аҳолӣ, саруправлениян меъморию банақшагирӣ, комитети спорт, ҷамъияти театрӣ, бюрои пропагандаи мусиқӣ, ҷамъиятҳои «Дониш» ва дӯстдорони китоб, «Союзпечать» ва ғайра иштирок доштанд. Мақсади маҷлис аз муҳокима ва дар ҷояш ҳал кардани масъалаҳои беҳтар намудани хизматрасонии маданию маишӣ, спортӣ, қонеъ гардондани талаботи маънавии коргарони корхонаи калонтарини индустрияи бинокорӣ иборат буд. Ин ба ташкили секцияҳои нави спортӣ, кушодани магазини нави китоб, бастани шартномаи ҳамкории эҷодӣ бо театри ба номи В. Маяковский мусоидат кард. Китобхонаи ба номи Лоҳутӣ коллективро ба шефӣ гирифт, дар мӯҳлати кӯтоҳ ательеи мӯд, пунктҳои қабули Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ ва ғайра ташкил карда шуданд. Бешубҳа, ин ғамхории конкретӣ дар бораи талаботи маънавию ҳаётии одамон нафъи калон мебахшад.

Чунон ки маълум аст, аз соли ҷории таҳсил сар карда системаи маълумоти марксистӣ-ленинӣ аз нав сохта мешавад. Комитетҳои партиявӣ бояд кори зиёди ташкилотчигӣ ба ҷо оваранд, то ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон идеяҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои минбаъдаи КМ КПСС-ро чуқур дарку мулоҳиза намоянд, бозсозӣ ба процесси бебозгашт табдил дода, инкишофи фаъолии эҷодии одамон, ки дар корҳои конкретӣ зуҳур меёбад, таъмин карда шавад. Чунон ки В. И. Ленин гуфта буд, дониши китобии коммунизм, ки аз китобчаҳо ва асарҳои коммунистӣ ҳосил шудааст, бе амал, бе мубориза ягон арзиш надорад, зеро он фарқи пештараи байни назария ва амалияро давом медод. Бояд рӯирост иқрор шуд: одамон аз таҳсил барои худ ва он коре, ки ҳар рӯз бо он машғуланд, на ҳамеша нафъи реалӣ мегирифтанд. Аҳамияти бозсозии системаи маълумоти сиёсиро на дар ҳама ҷо фаҳмидаанд, дар бобати ба роҳ мондани таълими иқтисодӣ дар корхонаҳои тобеи идоравӣ шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ сусткорӣ мекунанд ё аз ин кор тамоман дар канор меистанд. Ин, аз ҷумла, вақте ки дар Совети республикавии маълумоти иқтисодии меҳнаткашон масъалаи ташкили таълими умумии иқтисодӣ дар Вазорати саноати сабук муҳокима мешуд, ошкор гардид.

Ба комитетҳои партиявӣ, армияи сершумори пропагандистони республика лозим аст, ки якҷоя бо вазоратҳо ва идораҳо ба талаботи нави бамиёнгузоштаи ислоҳоти маълумоти сиёсӣ ва иқтисодӣ диққати хеле ҷиддӣ диҳанд. Бартараф кардани номутобиқатии мавҷудаи фаъолияти кабинетҳои кори ташкилию партиявӣ ва маорифи партиявӣ низ ба муваффақияти кори дар пешистода бояд мусоидат намояд.

Тезиси «Кори идеологӣ — кори тамоми партия» мазмуни мушаххас дорад. Дар комитетҳои партиявӣ дар бораи таъмини идеологии ҳар гуна маъракаҳои хоҷагӣ бисьёр мулоҳизаҳо шунидан мумкин аст, аммо дар бораи таъмини ташкилии чорабиниҳои идеологӣ фақат аҳьён-аҳьён мешунавем. Дар шароити фаъолшавии омили инсонӣ процесси идрок дар ниҳояти кор бояд дар амалиёти бошууронаи одамон

ифода ёбад. Бе ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигии комитетҳои партиявӣ ба муваффақият ноил шудан имконнопазир аст.

Ҳоло барҳам додани зуҳуроти «идорачигӣ» дар кори шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ аз ҳарвақта дида муҳимтар мебошад. Чунин анъанаро, ки дар коркунони аппарат танҳо қобилияти иҷрокунандагӣ ва оперативнокӣ парварида, аммо ба инкишофи маҳорати онҳо барои таҳлил кардани вазъияти корҳо ва бовар кунондани одамон диққати зарурӣ дода намешавад, ба куллӣ тағьир додан лозим аст. Ба ин тақсим шудани коркунони аппарат ба «ташкилотчиён», «идеологҳо», «коркунони хоҷагии қишлоқ», «саноатчиён» ва ғайра гувоҳӣ медиҳад. Онҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рафта, аксар вақт танҳо бо масъалаҳои «худӣ» машғул мешаванд. Чунин тақсимот ба талаботи имрӯза, ки дар назди коркунони партиявӣ гузошта шудааст, мувофиқ намеояд.

Комитети партиявии райони Фрунзеи шаҳри Душанбе ба таҷрибае шурӯъ намуд, ки моҳияти он бидуни шӯъбаҳо кор кардан аст. Ин таҷриба яке аз самтҳои ҷустуҷӯи шаклҳои нави кор мебошад. Дар айни замон КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон комплексона омӯхтани фаъолияти комитетҳои партиявиро ҷорӣ мекунад, ки дар он коркунони бисьёр шӯъбаҳо иштирок менамоянд. Ин имкон медиҳад ҳамаи соҳаҳои ҳаёти комитетҳо ва ташкилотҳои поёнии партиявӣ пурра фаро гирифта, инчунин дар маҳал ба онҳо ёрии амалии зарурӣ расонда шавад.

Яке аз шартҳои муҳимтарине, ки ба характери умуман кори партиявию сиёсӣ, аз ҷумла кори идеологӣ, таъсири ҳалкунанда мерасонад, такмил додани кори назорат ва тафтиши иҷро мебошад. Зимнан, дар ин масъала расмиятчигӣ ҳанӯз бисьёр аст, бо кори идеологӣ алоқаманд нашудани вазифаҳои муҳими амалӣ ба назар мерасад, ки ин ба шуур ва рафтори одамон таъсири манфӣ мерасонад.

Дар давоми ду соли охир миқдори масъалаҳои идеологие, ки дар бюро ва шӯъбаҳои КМ муҳокима мегарданд, кам шуд. Акнун хеле муҳим аст, ки ин вақти холӣ барои ташкили кори назорати таъсирбахш ва тафтиши иҷрои қарорҳои партия, барои барҳам додани фарқи байни қавлу амал, халос кардани кори пропаганда аз қолабҳои кӯҳна истифода бурда шавад.

Дар ин бобат кори ташкилию партиявӣ барои пурратар истифода бурдани неруи тарбиявӣ аз қабул ба партия сар карда то гузаронданн сӯҳбатҳо бо коммунистон, додани супоришҳо, интихоби масъалаҳои дар маҷлисҳои партиявӣ муҳокимашаванда бояд аз нав сохта шавад. Кори ташкилотчигии дуруст ба роҳ мондашуда воситаи ба ҳаёт татбиқ намудани идеяҳои партия аст. Баланд бардоштани мазмуни идеявии кори партиявӣ шарти ҳатмии мустаҳкам кардани ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигӣ мебошад. Ба таври дигар гӯем, ҳамаи шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ вазифадоранд, ки масъалаҳои тарбияи сиёсии оммаро ҳал намоянд. Дар айни ҳол баланд бардоштани дараҷаи роҳбарӣ ба худи кори идеологӣ талаб карда мешавад. Ҳоло, дар шароити бозсозӣ тафаккури одамон, фаъолияти идеологӣ бояд мазмунан нишонрасу конкретӣ ва аз бори гарони кӯҳна ва муносибати умумӣ озод бошад. Фаромӯш кардан мумкин нест, ки кори идеологӣ бояд бо кори ташкилотчигӣ мустаҳкам карда шавад, вагарна он, ҳатто дорои ниятҳои наҷибтарин бошад ҳам, ба гапи хушку холӣ табдил меёбад.

Гардишҳои таърихӣ бо парвози шуури ҷамъиятӣ, иродаи оҳанин, азму амалиёти омма ба амал оварда мешаванд. Вазифаи фаъолони идеологии республика аз он иборат аст, ки бо тамоми воситаю усулҳои кори оммавии сиёсӣ ба баландшавии дараҷаи умумии шуур, инкишофи фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятию сиёсии меҳнаткашон ноил гарданд. Ин кафолати ба ҳаёт татбиқ кардани роҳи партия оид ба тезондани тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат мебошад.

## Ба пешвози Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС

# СУПОРИШҲОРО БА ҲИСОБ ГИРЕМ ВА НАЗОРАТ КУНЕМ

### *(АЗ ТАҶРИБАИ КОРИ БЮРОИ ПАРТИЯВӢ)*

МУВОФИҚИ принципи асосии ленинии аъзогии партия ҳар як коммунист бояд дар кори ягон ташкилоти партиявӣ ширкат варзад. Оё ин кор дуруст ба роҳ монда шудааст? Магар ҳамаи коммунистон барои иҷрои супориши ба онҳо додашуда тамоми ғайрат ва қобилияташонро истифода мебаранд? Боздеҳи ҳақиқии кӯшиши фардӣ ва якҷояи онҳо чӣ гуна аст? Чунинанд масъалаҳое, ки, ба фикри мо, ҳар як сардори партиявиро мушавваш мекунанд.

То вақтҳои охир дар бюрои партиявии заводи масолеҳи ғайримаъдани мо оиди ин масъалаҳо тасаввуроти кофӣ набуд, ки ин ба роҳбарии умумӣ ба ташкилоти партиявии завод таъсири манфӣ мерасонд. Аз он рӯзе, ки мо амалияи тақсим кардан, ба ҳисоб гирифтан ва тафтиши иҷрои супоришҳои партиявиро дар асоси талабҳои съезди XXVII КПСС такмил медодагӣ шудем, вазъият беҳтар шудан гирифт. Таҳлили танқидии гузориши кор ба мо нишон дод, ки супоришҳо дар байни коммунистон баробар тақсим карда намешуданд: бори асосӣ бар дӯши шумораи нисбатан ками фаъолон гузошта шуда, боқимондаҳо ба кори партиявӣ кам ҷалб карда мешуданд. Пурсиш аз иҷрои супориш ҳам, рӯйрост бояд гуфт, ки як хел набуд: нисбат ба яке мунтазам серталабӣ зоҳир карда мешуду масъулияти дигаре солҳои сол фаромӯш мегардид. Бисьёр корҳои супурдашуда, алалхусус оиди амалӣ гардондани пунктҳои алоҳидаи қарорҳои маҷлисҳои партиявӣ, эроду таклифҳо, баъзан дар ташвиши ҳаррӯза аз хотир мебаромад. Доир ба рафти иҷрои супориши партиявӣ аз тарафи ин ё он коммунист тасаввуроти комил набуд, ки дар натиҷаи ин процесси мазкур аслан ба ҳоли худ гузошта мешуд. Зарур шуд, ки супоришҳои партиявиро аз нав тақсим кунем ва системаи ба ҳисоб гирифтану назорат карданро ба тартиб андозем.

Бюрои партиявӣ шакли нави ба ҳисоб гирифтан ва мутобиқ намудани амалиёти ташкилоти ибтидоии партиявӣ — Карточкаи назорати супоришҳои партиявии коммунистро ҷорӣ намуд. Ба самаранокии ин навигарӣ мо дар таҷрибаи худ боварӣ ҳосил кардем. Вай дар конференцияи илмию амалии районӣ маъқул дониста, барои интишор тавсия карда шуд, ки дар ин хусус журнали «Коммунисти Тоҷикистон» хабар дода буд. Азбаски ба мо аз дигар ташкилотҳои партиявӣ муроҷиат намуда, хоҳиш мекунанд, ки дар хусуси ин навигарӣ муфассалтар нақл намоем, мехоҳам бартариҳои онро дар мисолҳои мушаххас нишон дода, дар айни ҳол дар бораи он чӣ, ки ҳоло моро ҳанӯз қаноатманд намекунад, маслиҳат бипурсам.

Карточкаи назорат аз коғази ғафси сафед (форматаш ихтиёрӣ, дар мо он 28x20 см) сохта мешавад. Тарафҳои роста ва қафои он ба ду қисм тақсим карда мешаванд: яке барои маълумотҳои баҳисобгирию назорати супоришҳои доимӣ ва дигаре барои супоришҳои якдафъагӣ. Дар тарафи роста қайд мешавад, ки ба коммунист кай, аз тарафи кӣ ва чӣ гуна супоришҳо дода шудаанд. Иштироки коммунист дар ор-

ганҳои интихобӣ ва маҷлиси тасдиқкардаи тавсифномаи партиявии ӯ махсус қайд карда мешавад. Дар қафои карточка зикр мешавад, ки ба иҷрои супоришҳо кӣ назорат мекунад, коммунист дар бораи иҷрои онҳо дар куҷо (дар маҷлиси партиявӣ, маҷлиси бюрои партиявӣ ва ё дар комитети районии партия), дар кадом шакл (даҳонӣ ё хаттӣ) ҳисобот додааст. Ғайр аз ин мазмуни ҳисобот мухтасар баён карда, баҳои он, хулосаҳои дахлдор ва тавсияҳо навишта мешаванд. Дар сурати тағьир додани супориши доимӣ ва иҷрои супориши якдафъагӣ санаи аз назорати партиявӣ баровардани он бо имзои котиби бюрои партиявӣ нишон дода мешавад.

Дар ҳамаи маълумотҳои карточка ба протоколҳои дахлдор ва дигар ҳуҷҷатҳо ишора карда мешавад, ки ин тафтиши иҷрои супориш ва таҳлили онро хеле осон карда, иҷрокунандагонро боинтизом мегардонад. Ниҳоят, боз як ҷиҳати муҳим: карточкаи назорат ба ҳар як коммунист дода шуда, нусхаи дигараш бо имзои шахсии ӯ дар бюрои партиявӣ нигоҳ дошта мешавад. Ба ҳамин тариқ, дар баробари назорат худназорат муқаррар мешавад.

Бидуни ин хел карточка кадом котиби ташкилоти партиявӣ дар бадали якчанд дақиқа дар хусуси ин ё он коммунист ин қадар маълумоти муфассал пайдо карда метавонад? Барои пайдо намудани тасаввуроти нисбатан том ба ӯ лозим меомад ҳуҷҷатҳои партиявии зиёдеро дида барояд. Дар ин ҳуҷҷатҳо бисьёр чиз, мисли он ки дар карточкаи назорат аст, ин қадар равшану возеҳ баён нахоҳад ёфт. Ғайр аз он, ин ҳама на баёноти хушку холӣ, балки инъикоси аҳволи кори амалӣ мебошад, ки ин барои бозсозии кори партиявӣ басо муҳим аст. Қас ба карточкаи назорат назар карда, аз динамикаи тақсимот ва иҷрои супоришҳои партиявӣ воқиф мегардад.

Дар як ҳуҷҷати баҳисобгирию назоратӣ доир ба ҳар коммунист маълумотҳои зарурӣ гирд оварда мешаванд, ки ин аз коғазпуркунии зиёдатӣ халос карда, имкон медиҳад, ки ҳеҷ кас бе супориши партиявӣ намонад ва аз ҳад зиёд банд шудани якеву бе супориш мондани дигаре рух надиҳад. Карточкаи назорат барои танзими оперативонатари процесси тарбия тавассути супориш имкон дода, дар коллективи истеҳсолӣ дуруст ҷо ба ҷо гузоштани қувваҳои партиявиро осонтар мекунад.

Ҳамаи ин дар амалияи рӯзмарраи мо чӣ гуна таҷассум меёбад? Аз ҳаёти дохилипартиявии мо якчанд мисол меорам.

Чи тавре ки Карточкаи назорати супоришҳои партиявии аъзои КПСС В. Н. Письмиченко — челонгари цехи таъмири механикӣ (ба саҳ. 49,50 нигаред) нишон медиҳад, супориши доимии ӯ, мувофиқи қарори маҷлиси партиявӣ (протоколи № 12) аз 25 сентябри соли 1985. аъзои комиссияи назорат ба фаъолияти маъмурият оиди масъалаҳои сифати маҳсулот ва кор мебошад. 22 сентябри соли 1986 вай «Дар бораи иштирок дар тафтиши сифати ашьёи хом, истифодаи вақти кор ва таҷҳизоти технологӣ мувофиқи қарори маҷлиси партиявӣ (протоколи № 7)» ном ҳисоботи хаттӣ пешниҳод кард. Маҷлиси партиявии навбатӣ, ки дар ин маврид вазифаи назоратро иҷро мекард, ҳисоботро муфассал донист, вале ба коммунист Письмиченко тавсия намуд, ки плани корашро дар участкаи ба вай супурдашуда аниқтар тартиб диҳад Ба туфайли карточкаи назорат ин тавсия фаромӯш нашуд, В. Н. Письмиченко онро минбаъд ба назар гирифт.

Аз графаи «Иштироки коммунист дар органҳои интихобӣ» маълум мешавад, ки В. Н. Письмиченко мувофиқи қарори маҷлиси умумизаводӣ аз 13 январи соли 1987 аъзои суди рафиқона низ мебошад. Дар карточкаи назорат қайд гардидааст, ки ба ӯ супоришҳои партиявии якдафъагӣ ҳам дода шудаанд: таҳлили вазъияти кори ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбияи кадрҳои коргарон дар участкаҳои асосии истеҳсолот; ба тариқи намоянда дар ҳар қабули ашьёи хом ва қисмҳои эхти-

Ташкилоти партиявии заводи масолеҳи ғайримаъдан

(номи ташкилоти партиявӣ)

# КАРТОЧКАИ НАЗОРАТИ № 10 СУПОРИШҲОИ ПАРТИЯВИИ КОММУНИСТ

Аъзои КПСС ПИСЬМИЧЕНКО В. Н. – челонгари цехи таъмири механикӣ

(Фамилия, ном ва номи падари коммунист, вазифа)

| Супориши доимӣ | | | Супориши якдафъагӣ | | |
|---|---|---|---|---|---|
| Сана | Кӣ супориш додааст (қарори маҷлиси партиявӣ, бюрои партиявӣ, органҳои болоии партиявӣ) | Чӣ гуна супориш дода шудааст | Сана | Кӣ супориш додааст (қарори маҷлиси партиявӣ, бюрои партиявӣ, органҳои болоии партиявӣ) | Чи гуна супориш дода шудааст |
| 25.09.87 | Маҷлиси партиявӣ, протоколи № 12 | Аъзои комиссияи оид ба назорат ба фаъолияти маъмурият аз рӯи масъалаҳои сифати маҳсулот ва кор | 14.04.87 г. | Қарори бюрои партиявӣ, протоколи № 37 | Вазъияти кори дар участкаҳои асосии истеҳсолот ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани коргарон таҳлил карда шавад. |
| | | | 25.05.87 | Қарори бюрои партиявӣ, протоколи № 39 | Намояндаи ташкилоти партиявӣ барои назорати кори сари вақт омада расидани ашъёи хом ва қисмҳои эхтиётӣ |
| Иштироки коммунист дар органҳои интихобӣ | | | Тасдиқ шудани тавсифномаи партиявӣ | | |
| 13.01.87 | Маҷлиси умуми завод | Аъзои суди рафиқона | 25.12.86 | Қарори маҷлиси кушоди партиявӣ, протоколи № 15 | Тавсифномаи партиявӣ тасдиқ гардидааст. Тавсия карда шудааст, ки сурати раф. Письмиченко В. Н. дар Лавҳаи фахрии Вазорати саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон ҷой дода шавад. |

Карточкаи назорат 19.12. с. 1986 супурда шудааст

Имзои иҷрокунанда ____________________

| Супориши доимӣ | | | | | | Супориши якдафъагӣ | | | | | | |
|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|
| Санаи ҳисоботи коммунист | Шакли ҳисобот | Кӣ назорат мекунад | Мазмуни мухтасари ҳисобот | Натиҷаҳои ҳисобот: баҳои ҳисобот | Натиҷаҳои ҳисобот: хулосаю тавсияҳо | Санаи ҳисоботи коммунист | Шакли ҳисобот | Кӣ назорат мекунад | Мазмуни мухтасари ҳисобот | Натиҷаҳои ҳисобот: Баҳои ҳисобот | Натиҷаҳои ҳисобот: Хулосаю тавсияҳо |
| 22.09.86 | хаттӣ | маҷлиси партиявӣ | Дар бораи иштирок кардан дар тафтиши сифати ашьёи хом, истифодаи вакти кор ва таҷҳизоти технологӣ мувофиқи қарори маҷлиси партиявӣ, протоколи № 7 | Ҳисоботи муфассал | Плани кор аниқ карда шавад | 17.04.87 | хаттӣ | Бюрои партиявӣ якҷоя бо аъзои комиссияи тафтишот | Дар бораи вазъияти ҷобаҷогузорӣ ва тарбияи коргарон дар участкаҳои асосии истеҳсолот | Ҳисоботи муфассал | Масъала дар маҷлиси кушоди партиявӣ моҳи августи соли ҷорӣ муҳокима карда шавад. |
| | | | | | | 6.06.87 | хаттӣ | Бюрои партиявӣ якҷоя бо гурӯҳи асосии назорати халқӣ | Ҳисобот дар бораи иштирок дар рейд | Кор поквиҷдонона иҷро карда шудааст | Акт тартиб дода, бароицида баромадан ба суди рафиқона дода шудааст. |

Санаи аз назорат соқит кардани супориши партиявӣ:

Санаи аз назорат соқит кардани супориши партиявӣ

Супориши партиявии аз 14.04.87 аз назорат 17.04.87 соқит карда шуд.

(имзои котиби ташкилоти партиявӣ)

ётӣ иштирок намудан ва ғайра. Фаъоли партиявӣ, коргари пешқадам — ветерани истеҳсолот В. Н. Письмиченко супоришҳоро аъло иҷро намуда, дар ҳисоботи аз рӯи онҳо додааш эроду таклифҳои пурқимат баён кард. Ҷолиб аст, ки фаъолии шахсии ӯ боиси амалиёти минбаъдаи пурғайратонаи коммунистон гардид. Дар мавриди аввал қарор дода шуда буд, ки маъсалаи ҳалталаб дар маҷлиси кушоди партиявӣ моҳи августи соли 1987 муҳокима карда шавад, дар мавриди дуюм акт тартиб дода, ба муҳокимаи суди рафиқона пешниҳод карда шуд. Мо ин натиҷабахшии тафтишоти ӯро дар карточкаи назорат қайд намуда, бо ҳамин ба вусъати минбаъдаи фаъолияти коммунист мусоидат намудем. Ғайр аз ин дар карточкаи назорат зикр карда шуд, ки дар маҷлиси партиявӣ 25 декабри соли 1986 барои В. Н. Письмиченко тавсифномаи партиявӣ тасдиқ намуда, тавсия карда шуд, ки сурати ӯ дар Лавҳаи фахрии Вазорати саноати масолеҳи бинокории республика ҷой дода шавад.

Дар Қарточкаи назорати супоришҳои партиявии аъзои ҚПСС, мошинисти экскаватор М. Б. Дадобоев, ки аъзои бюрои партиявӣ, депутати Совети қишлоқ мебошад, инчунин номзад ба аъзогии ҚПСС, сардори шӯъбаи планкашию иқтисодии завод А. П. Пустошинский — пропагандист, раиси совети оид ба таълими иқтисодӣ, депутати Совети районии депутатҳои халқии райони Ленин низ вазифашиносию ташаббускорӣ қайд карда шудааст.

Аммо баъзан дар карточкаҳои назорат бо мақсади тарбия навиштаҷоти дигар ҳам пайдо мешавад. Чунончи, барои иҷро накардани супориши партиявӣ ба коммунист А. С. Никифоров — сардори шӯъбаи таъминоти моддию техникӣ ва фурӯши маҳсулот выговор эълон карда шуда буд. Ин дарҳол дар карточкаи назорат зикр ёфт. Дар маҷлиси бюрои партиявӣ 15 ноябри соли ҷорӣ ҳисоботи даҳонакии аъзои ҚПСС сардори цехи нақлиёти маъданкашонӣ А. Абдураҳимов дар бораи кори пропагандистиаш баҳои ғайриқаноатбахш дода шуд, ки ин дар Қарточкаи назорати супоришҳои партиявии ӯ қайд гардид. Чанде пештар — 25 декабри соли гузашта аз хусуси супориши партиявии якдафъагиро (барои аз номзадӣ ба аъзогии ҚПСС қабул шудан тайёр кардани У. Э. Маҳмудов) иҷро кардани А. Абдураҳимов дар Қарточкаи назорати супоришҳои партиявиаш навишта шуда буд: «Суст тайёр кардааст. Ба иҷрои ин гуна супоришҳо тайёр нест».

Бесабаб нест, ки ду мисоли нисбат ба коркунони роҳбарикунанда зоҳир кардани серталабиро овардам. Дар мо дар вазъияти серталабии принципиалии рафиқона ҳамаи коммунистон, сарфи назар аз мансабашон, ҳисобот медиҳанд. Зимнан, ҳангоми ҳисоботи аъзои ҚПСС, директори завод Л. И. Яшкин дар бораи кори ӯ бо мактубу шикоятҳо ва таклифҳои меҳнаткашон камбудиҳои зиёде нишон дода шуда буданд. Чи тавре ки ҳисоботи дуюмбора нишон дод, ӯ танқидро ба назар гирифта, камбудиҳои ҷойдоштаро аз байн бурдааст.

Албатта, худи бюрои партиявӣ ҳам барои ин ё он камбудиҳо, хусусан агар ҳангоми тақсимоти супоришҳои партиявӣ мулоҳизакорӣ зоҳир нашуда бошад, масъул аст. Эҳтимол, мо барои Алибахт Абдураҳимов, ки умуман коммунисти поквиҷдон аст, супориши қулае наёфтем. Қамбудии кори мо нисбат ба коммунист В. Қ. Сосновский ҳам ошкор шуд, чунки дере нагузашта пас аз ба ӯ супурдани Қарточкаи назорат ба наздамон омада, пурсид: «Ман чӣ кор кунам?». Аз ин мебарояд, ки мо вазифаҳояшро пешакӣ фаҳмонда надодаем.

Қарточкаи назоратро таҳлил кардани худи коммунист баъзан боиси он мешавад, ки ӯ бо ихтиёри худ иҷрои як қисми кори партиявиро ба ӯҳда мегирад, то ки ба ташкилоти партиявӣ бештар нафъ оварад. Коммунист Р. Аҳмадвалиев маҳз ҳамин тавр кард. Вай мувофиқи супориши партиявии доимӣ ташкилотчии партиявии цехи сангмайдакунӣ буда, бо назардошти эродҳои танқидӣ ва зарурати баамаломада так-

лиф намуд, ки ӯро дар ҳамон цех ба сифати пропагандист тасдиқ кунанд, чунки дар ин кор таҷриба дорад.

Дар давраи ҳозираи навсозии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёт чунин ҳисси қарзи партиявӣ торафт бештар хоси коммунистони мо шуда истодааст. Бюрои партиявӣ зуҳуроти худогоҳии рӯзафзуни идеявию сиёсии коммунистонро ҳаматарафа дастгирӣ мекунад. Ҳозир, ки масъулият барои тақдири бозсозӣ ва суръатафзоӣ қабл аз ҳама ба зиммаи коммунистон гузошта мешавад, ин зуҳурот махсусан зарур аст.

Дар завод ҳоло қафомонии пешинаи истеҳсолӣ барҳам дода мешавад ва дар рафти ин кор меъёрҳои баҳодиҳӣ, муносибат ба ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ ва социалӣ тағьир мееёбанд. Коммунистон коллективи заводро барои ба дараҷаи сифатан нав бардоштани ташкили истеҳсолот, таъмини истифодаи баландмаҳсули тамоми нерӯи техникӣ ва эҷодӣ сафарбар мекунанд. Дар ин бобат дар цехҳои завод корҳои зиёде ба ҷо оварда шудаанд. Вале мамониатҳои бисьёри сари роҳи дигаргунсозиҳои куллиро бартараф кардан лозим меояд.

Ба вазъи кори корхона саҳву хатоҳои роҳбарии мутамарказ низ таъсири манфӣ мерасонанд. Плани аз «боло» муқарраршудаи истеҳсоли масолеҳи ғайримаъдан бо таъминоти ресурсҳои моддӣ мутобиқ гардонда нашудааст. Дар тӯли як қатор солҳо завод барои таҷҳизоти сангмайдакунӣ қисмҳои эҳтиётӣ намегирад, сӯзишворию равғанҳои молиданӣ намерасад. Чор сол боз қарор дар бораи сохтмони хобгоҳи дорои 100 ҷой иҷро карда намешавад. Албатта, мо кӯшиш мекунем ба эҳтиёҷи завод бештар диққат дода шавад. Вале интизори он нестем, ки ин корро ба ҷои мо касе ба ҷо меоварад, захираҳои дохилиро дарьёфт мекунему ба кор меандозем, нағз мефаҳмем, ки барои афзудани ҳосилнокии меҳнат, ҷорӣ кардани тартибот дар корхона на ҳама чораҳо дида мешаванд.

Маъмурият, бюрои партиявӣ ва комитети иттифоқи касаба бо мададу дастгирии эҷодии фаъолони завод маҷмӯи тадбирҳои бо техникаи нав таҷҳизонидани цехи сангмайдакуниро пешбинӣ кардаанд ва ба амал мебароранд. Алалхусус, хатти нави технологӣ гузошта шуда истодааст. Барои тасаввур кардани рӯҳияи одамон ҳаминро ба назар гирифтан кифоя аст, ки корҳо бидуни таваққуфи истеҳсолоти асосӣ, ба замми он бо тарзи хоҷагӣ ба ҷо оварда мешаванд, чунки барои онҳо маблағи иловагӣ ҷудо карда нашудааст. Алҳол сохтмон анҷом ёфта, васли таҷҳизот идома дорад. Чунин рӯҳияи навсозии корхона аз бисьёр ҷиҳат натиҷаи кӯшиши коммунистон барои иҷрои супоришҳои партиявӣ оид ба таъмини идеологии дигаргунсозиҳои суратгирифта мебошад.

Бо саҳми меҳнати ва тамоми воситаҳои таъсиргузорӣ таъмин кардани бозсозӣ ҳоло бояд зуҳуроти асосии партиявият дониста шавад. Мо ба тайёрии ташкилоти партиявиамон ба Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС, ба роли пешоҳангии коммунистон аз ҳамин нуқтаи назар баҳо медиҳем.

Дар хусуси тавсифномаҳо ҳаминро гуфтанӣ ҳастам, ки мо моҳияту мақсади тасдиқ кардани онҳоро чуқуртар мулоҳиза карданамон зарур аст. Ҳангоми шунидани ҳисоботи коммунист дар бораи иҷрои супоришҳои партиявӣ тавсия карда мешавад барои ӯ якбора тавсифномаи партиявӣ ҳам тасдиқ карда шавад. Вале дар карточкаи назорат қайд гардидани он, ки тавсифнома тасдиқ карда шудааст, нафъи дилхоҳ намебахшад. Ба ақидаи мо, тавсияҳои муайян дар бобати ба участкаи бештар масъулиятноки кори партиявӣ вобаста намудан ва ё ба кори мураккабтари истеҳсолот фиристодани коммунист бояд натиҷаи мантиқии тасдиқи тавсифномаи партиявӣ гарданд.

Боз як мулоҳиза: тавсифномаи партиявӣ, мисли дигар тавсифнома, аҳволи воқеиро фақат дар давраи муайяни ҳаёт ва фаъолияти одам инъикос карда метавонад. Охир бо мурури вақт одам тағьир мее-

бад, дар характер ва рафтори ӯ дигаргуниҳои ҷиддӣ ба амал меоянд, таҷрибаи калони ҳаётӣ ва касбӣ ғун мешавад. Зери таъсири омилҳои муайян сифатҳои ё мусбат ва ё манфӣ инкишоф меёбанд. Аз ин рӯ, тавсифномаи пештара беэътибор мешавад ва онро аз нав дида баромадан ва аз нав тасдиқ кардан лозим аст.

Барои бештар таъсир бахшидани тасдиқи тавсифномаи партиявӣ чӣ кор бояд кард? Мехостем котибони дигар ташкилотҳои партиявӣ дар ин хусус ва доир ба Карточкаи назорат, ки мо кор мефармоем, фикру мулоҳизаҳои худро тавассути журнал баён кунанд. Албатта, карточкаи мазкур такомулотро тақозо дорад, мумкин аст, дигар навигариҳои самарабахштаре бошанд. Аммо шояд ташкилоти партиявие ёфт нашавад, ки дар он масъалаи тақсимот, ба ҳисоб гирифтан ва назорат кардани иҷрои супоришҳои партиявиро пурра ҳалшуда ҳисоб кунанд. Аз ин рӯ, мо бояд бо ҷидду ҷаҳди умум корро дар ин ҷабҳаи муҳими фаъолият, ки размандагии ҳар звенои партиявиро муайян мекунад, беҳтар намоем.

**Л. ЧУПИНА,**
**котиби бюрои партиявии заводи масолеҳи ғайримаъдан.**

## Ба редакция ҷавоб омад

### «Тақозои боисрори замон»

**ДАР мақолаи вазири маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси РСС Тоҷикистон рафиқ Султонов Ш. М. «Тақозои боисрори замон» (№ 7, 1987) ба як қатор масъалаҳое дахл карда шудааст, ки ба Вазорати савдои республика мансубанд. Онҳо асосан масъалаҳои тайёр кардани мутахассисон дар техникуми савдои советии Душанбе, аз ҷумла ба таҳсил ҷалб кардани духтарону занон, инчунин дар маҳалҳо бо манзил таъмин намудани хатмкунандагони он мебошанд.**

**Дар ҳақиқат, агар умуман дар системаи Вазорати савдои СССР вазни қиёсии занони коркунанда 82 фоиз бошад, пас дар республикаи мо он 49 фоизро ташкил медиҳад. Дар давоми солҳои 1982—1987 ба шӯъбаи рӯзонаи техникум 1410 нафар хонандагон қабул карда шуданд, ки фақат 592 нафарашон духтарон мебошанд.**

**Солҳои охир Вазорати савдои РСС Тоҷикистон ва ташкилотҳои тобеи он барои бештар ҷалб намудани занон ба кори савдо ва хӯроки умумӣ кори муайянро ба ҷо меоваранд. Дар айни замон барои куллан беҳтар намудани кори байни мутахассисони ҷавон ва барои онҳо дар маҳалҳо фароҳам овардани шароити зарурӣ тадбирҳо андешида мешаванд. Якҷоя бо Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсус оид ба бозсозии фаъолияти техникуми савдои советии Душанбе, мустаҳкам гардондани базаи моддию техникии он ва беҳтар намудани сифати тайёркунии мутахассисон қарор қабул карда шуд. Бо мақсади муқимӣ гардондани мутахассисони ҷавон дар шаҳри Душанбе барои коркунони савдо сохтмони хобгоҳи умумии оилавӣ оғоз ёфт. Ба қарибӣ вай ба истифода дода хоҳад шуд.**

О. КАТТАЕВ,
вазири савдои РСС Тоҷикистон

* * *

**Саруправленияи кадрҳо ва алоқаҳои берунии Госагропроми РСС Тоҷикистон ҳоло эҳтиёҷотро ба мутахассисони ҷавон то соли 1990 муайян кардааст: дар панҷсолаи ҷорӣ бояд қариб ҳафтуниим ҳазор нафар мутахассисон аз рӯи 94 ихтисос ба кор қабул карда шаванд.**

**Программаи комплексии таъмин кардани корхонаҳо ва ташкилотҳои соҳаҳои саноати коркарди маҳсулот бо мутахассисоне, ки барои таҳсил ба донишкадаҳои олии марказии мамлакат мувофиқи системаи шартномавӣ аз ҳисоби маблағи корхонаҳо фиристода мешаванд, тартиб дода шуд. Ин имкон медиҳад, ки мутахассисони соҳа пурра тайёр намуда, онҳо аз рӯи ихтисосашон бо кор ва манзил таъмин карда шаванд.**

**Инчунин план-супориши хоҷагиҳо барои ба Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва совхоз-техникумҳо фиристодани стипендиатҳо муайян карда шуд.**

А. СУЮНБОЕВ,
и. в. сардори Саруправленияи кадрҳо ва алоқаҳои берунии Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон

# МАРРА АЗ ПАСИ МАРРА

**Заводи арматураи Душанбе ба номи С. Орҷоникидзе корхонаест, ки на фақат дар республикаамон, балки дар соҳа ҳам маълум аст. Чанде пеш аз рӯи натиҷаҳои мусобиқаи социалистии байни корхонаҳои соҳа дар семоҳаи соли 1987 ба вай Байрақи сурхи Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва КМ иттифоқҳои касабаи коркунони саноати мошинсозии вазнини СССР супурда шуд.**

**Аз январи соли 1985 завод дар шароити таҷрибаи иқтисодӣ кор кард ва аз қафомонӣ баромад, корхонаи даромаднок шуд. Аз ибтидои соли ҷорӣ завод ба худмаблағҷудокунӣ ва худхароҷотбарорӣ гузашт.**

**Коллективи мошинсозон чӣ тавр кор карда истодааст?**

## Аз протоколи яке аз маҷлисҳои партиявӣ

ИН МАҶЛИСИ партиявӣ бо иштироки фаъолонаю манфиатдоронаи коммунистони завод гузашт. Онҳо яке аз паси дигар ба минбар баромада, аз ҳамаи он чӣ ки ба бозсозӣ халал мерасонад, сухан ронданд. Гуфтугузор ошкоро ва бо камоли кордонӣ гузашт.

**А. КАТКОВ, челонгар:**

—Масъалаҳои ҳалталаб дар корхонаи мо бисьёранд. Пеш аз ҳама, аз рӯйхати захираи коркунони, ки ба вазифаҳои баландтар пешбарӣ карда мешаванд, ҳамаро воқиф карда истодан зарур аст. Дар цехи сеюми васлкунии механикӣ ва цехи нақлиёт роҳбарон интихоб карда шуданд. Пас барои чӣ дар цехи мо ин кор карда нашуд. Гуфтанд, ки дар он ҷо коллективи баркамол кор мекунад. Вале дараҷаи ин камолотро кӣ муайян менамояд. Дар цехи васлкунии механикии № 4 коркунони роҳбарикунандаро аз ҷое оварда таъин мекунанд. Ман тарафдори бозсозиам, на ин ки ивазкунии беҳудаи коркунон. Одамонро эҳтиром бояд кард. Михаил Сергеевич Горбачёв ҳам дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС маҳз ҳаминро гуфта буд.

**Н. ПОДДУБНЫЙ, ҷонишини директор оид ба кадрҳо:**

— Дар хусуси масъулияти кадрҳо, ки меъёри асосии баҳои кори ҳар як кас мебошад, сухан ронданиам. Мутаассифона, вақтҳои охир ҳодисаҳои муносибати хунукназарона ба вазифаи хизматӣ зуд-зуд рух медиҳанд. Ана фактҳо.

20 маи соли ҷорӣ бо айби сарэнергетик станцияи иловагии № 2 аз кор монд ва авария фақат баъди се соат бартараф карда шуд. Ба сабаби қатъ ёфтани кори цех 26 тонна рехтагарӣ ба маблағи умумии 5,9 ҳазор сӯм талаф шуд. Дар цехи дуюми чӯянгудозӣ дар натиҷаи хунукназарии ҷонишини сардори цех И. Мадёров ва устои таъмири таҷҳизот Г. Олимов роҳи аробачаҳои боркашонӣ сари вақт соз карда нашуда буд. Корҳои пешбинишуда фақат 13 июнь анҷом ёфтанд ва як ҳафта вақт аз даст дода шуд.

**К. ТАТАРНИКОВ, технолог, котиби бюрои партиявии цехи чӯянгудозии № 2:**

— Дар цехи мо бахшида ба ҷамъбасти Пленуми январии КМ КПСС маҷлиси партиявӣ шуда гузашт. Вазъияти мо душвор аст, вале тамоми чораҳоро дида истодаем, ки коллектив мураттаб кор карда, плани истеҳсолиашро бе шитобкорӣ ба ҷо оварад. Кори байни кадрҳо вусъат дода шудааст. Масъулиятро барои иҷрои қарорҳои партиявӣ баланд хоҳем кард.

**Н. ШТРАТНИКОВ, сардори шӯъбаи кадрҳои завод:**

— Кори байни кадрҳо ҳеҷ гоҳ осон набуд. Дар ин бобат масъалаҳо бисьёранд. Дар назди устоҳо низ масъалаҳои бисьёр меистанд, чунки назар ба дигарон ба коргарон наздиктаранд. Аммо устоҳо кори байни одамонро бисьёр вақт аз мадди назар дур мекунанд.

Мо то ҳол захираи кадрҳоро ба вуҷуд меоварем. Ягон номзад аз ин захира дар маҷлиси партиявӣ ё касабавӣ мавриди муҳокима қарор нагирифтааст. Ба фикри ман, бо масъалаи барпо намудани захираи боэътимоди кадрҳо беҳтар машғул шудан зарур аст. Дар завод системаи такмили ихтисоси инженерону техникҳо вуҷуд надорад. Мо нисбат ба мутахассисони ҷавон ҳам бодиққат муносибат намекунем. Баъзан аз хатмкунандагони мактабҳои миёна даст кашида, захираи кадрҳои коргариро ташаккул намедиҳем.

Коммунистони завод дар қарори қабулкардаашон тадбирҳои конкретии оид ба такмили кори байни кадрҳо, суботкорона ба амал баровардани бозсозиро пешбинӣ намуданд.

## Гурӯҳи партиявӣ ба чӣ қодир аст?

Тахминан баҳори соли чорӣ дар участкаи кафшергарию оҳангарии № 4 ҳодисаи ногуворе рух дод. Вале барои бисёр коргарони соҳибтаҷриба ин ҳодисаи ногаҳонӣ набуд, худи рафти кор ба он мебурд.

Дар зарфи чор сол дар участка чор сардор иваз шуд, вале чоруминаш ҳам роҳбари ӯҳдабаро набаромад. Баъдтар яке аз коргарони ботаҷриба Галим Теляшев дар ҳаққи ӯ мегӯяд: «Дар участкаи мо Рублёв ном шахс сардор шуда кор мекард. Як-ду моҳ роҳбарӣ карду бас. Ҳатто номаш дар хотир намонд. Ба цех гоҳ-гоҳ меомад. Аз дастгоҳчиён мегурехт. Ба кор бепарвоёна муносибат мекард».

Вақте ғалақаи фонашакл, ки онро дар участка истеҳсол мекунанд, аз аттестация нагузашт, чашми коллектив «кушода шуд».

— Дигар ин тавр кор кардан мумкин нест,— бо як овоз мегуфтанд ҳама.

— Дигаргунӣ лозим аст.

Ва бояд гуфт, ки маъмурияти корхона ҷиддияти масъаларо сари вақт ҳис кард. Он рӯзҳо дар участка директори завод А. Акбаров, котиби комитети партиявӣ А. Суворов, ҷонишини директори завод Н. Поддубныйро зуд-зуд дидан мумкин буд. Онҳо пеш аз таъин кардани сардори нави участка номзадии А. П. Пакаевро бо коргарону коркунони инженер-техникӣ ҳаматарафа маслиҳат карданд. Ва, чуноне ки маълум аст, дар интихоби худ хато накарданд.

Александр Пипханович Пакаев инженери соҳибмаълумотест. Ба завод панҷ сол қабл аз ин омадааст. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленинро хатм кардааст. Аввал дар цехи васлкунии механикӣ сардори смена шуда кор кард, худро ҳамчун коркуни хуб нишон дод. Инак ним сол аст, ки ӯ ба участка сарварӣ мекунад.

Албатта, хулосаҳои қатъӣ баровардан ҳанӯз бармаҳал аст, вале муҳити маънавию психологӣ дар коллектив вақтҳои охир хеле беҳтар шудааст. Сардори нави участка ба гурӯҳи партиявӣ, ки ба он сардори бригадаи харротон Александр Советов, кафшерчӣ Иван Кузин, челонгар Николай Кравцов, иқтисодчӣ Ирина Назарова дохиланд, моҳирона такья менамояд. Бо таклиф ва истодагарии коммунистон дар участка ҳуҷҷатҳои техникӣ ба тартиб дароварда, таҷҳизоти технологӣ дуруст ҷо ба ҷо гузошта шуд. Нисфи бригадаҳо аз рӯи усули пудрати бригадавӣ кор мекунанд. Дар айни замон низомномаи нави тартиби мукофотонии коргарон ва коркунони инженер-техникӣ тартиб дода шудааст, ки дар он ба мадди аввал сифати кор ва маданияти истеҳсолот гузошта мешавад.

Ин ҳама ба натиҷаҳои истеҳсолӣ таъсири мусбат расонд. Ба қарибӣ ғалақаи фонашакли диаметраш 150 миллиметр сазовори Нишони давлатии сифат гардид, ки ин комьёбии калони коллектив аст. Вай ба таври эътимодбахш нишон медиҳад, ки агар коллектив аҳлу тифоқ бошад, бисёр корҳоро ба ҷо оварда метавонад. Бешубҳа, масъалаҳои ҳалталаб ҳама вақт буданд ва хоҳанд буд, вале дар ин маврид онҳо зудтар ва осонтар ҳал карда мешаванд. Аз рӯҳияи солими коллективи участка гуфтаҳои зерини кормандони ин ҷо гувоҳӣ медиҳанд.

**Г. ТЕЛЯШЕВ, харрот:**

— Ман дар завод ҳашт сол боз кор мекунам. Дар участка ҷавонони меҳнатдӯст ҷамъ шудаанд. Мисол, Паша Юдин харроти боистеъдодест. Ӯ ҳамин ки ба цех омад, изҳор намуд: «Ба ман музди калон лозим нест, на барои ин омадаам, ба ман нағз кор карданро омӯзед». Ва мо кӯшидем, ки ӯ аз тамоми таҷрибаамон баҳравар шавад. Ҳоло ин талабаи дирӯза ҳар якеро қоил карда метавонад.

**А. МОСТОВИЧ, сардори бригадаи кафшергарон:**

— Ҳафт сол аст, ки дар ин завод кор мекунам, ним сол бригадирӣ ҳам кардам. Мутаассифона, мо ҳанӯз аз шитобкорӣ халос нашудаем. Вале коллективамон бад нест. Моҳе 250 сӯмӣ музд мегирем. Пеш аз ин ҳам зиёдтар буд, аммо мо наранҷидем. Ҳозир талабот дигар аст. Ҳама медонем, ки давраи бозсозист. Сифати маҳсулот беҳтар мегардад. Қабл аз ин кӯшиш доштем, ки бо кадом роҳе ки набошад, планро иҷро кунем. Меҳнатамон шавқовар набуд. Вале кӯмаки комитети иттифоқи касабаи заводро ҳис намекунем. Участкаи мо дар территорияи кӯҳнаи завод, метавон гуфт, дар ҷои касмагузар воқеъ гардидааст. Коркунони касабавӣ ба наздамон кам меоянд, масъалаҳо бошанд, бисёр ҷамъ шудаанд.

## Захираи асосӣ — ошкорбаёнӣ

Бригадаи челонгарони цехи дуюми чӯянгудозӣ супориши масъулиятнок гирифт. Барои ғалақаи фонашакл зуд асбоб сохтан лозим буд. Ин кори басо нозук ва меҳнатталабест. Одатан барои он камаш ҳафт-даҳ рӯз сарф мешуд. Ин дафъа бошад, ин корро дар ду-се рӯз анҷом додан зарур буд, то дар дигар участкаҳо кор нахобад. Ва бригадаи Алексей Топорков ин супориши масъулиятнокро бошарафона ба ҷо овард.

Алексей Анатольевич барҳақ обрӯю эътибори калон дорад. Ҳол он ки ӯ дар завод муддати чандон дароз кор накардааст. Сараввал шогирди челонгар шуда кор мекард, баъд дар Армияи Советӣ хизмат кард. Пас аз он боз ба цехи чӯян-

гудозӣ баргашт. Мисли пештара челонгарӣ кард, сарварии бригадаро низ дар ӯҳда дошт. Бегоҳиҳо дар техникуми политехникӣ таҳсил намуд. Як сол қабл аз ин устои участка шуд. Ба ин вазифа ӯро худи коргарон пешбарӣ намуданд.

**Р. АБЗАЛИЕВ, сардори бригадаи челонгарон:**

— Топорковро дувоздаҳ сол боз медонам. Ҳамроҳи ӯ аз устои соҳибтаҷриба Бурҳонов сабақ гирифтаем. Ҳарду барои истеҳсоли паҳлуҳои печкаҳои рӯзгор қолиб тайёр кардем, ки дар натиҷаи ин мошини қолибгарӣ холӣ шуд.

**Ю. ХОҶАЕВ, челонгар:**

— Бо одамон муомила карда метавонад. Ба ҳар як кас батафриқ муносибат мекунад. Ҳам таъриф мекунаду ҳам сахтгирӣ. Нисбати худ серталаб аст. Бинобар он ман ба тарафдории устоямон ҳарду дастамро мебардорам.

Бригадаи усто А. Топорков ба ҳосилнокии баланди меҳнат муваффақ шудааст. Масалан, дар нимаи аввали соли ҷорӣ он назар ба ҳамин давраи соли гузашта 18,3 фоиз афзуд. Супориши онҳ ба сарфаи ресурсҳои моддӣ 108,3 фоиз ба ҷо оварда шуд.

Вақтҳои охир дар завод асосҳои демократӣ тарафт бештар паҳн мегарданд. Фақат соли ҷорӣ бо иштироки фаъолонаи коллектив сардорони цеххои васлкунии механикӣ ва нақлиёт, инчунин бисьёр устоҳову сардорони бригадаҳо интихоб карда шуданд. Ҳаминаш ҷолиб аст, ки дар маҷлисҳои коргарон аз 74 устою 94 сардори бригада мувофиқан 16 ва 19 нафарашон бори дигар интихоб шуданд. Ин ҳам аломати бозсозист. Аз обрӯи баланди А. Топорков факти зерин ҳам шаҳодат медиҳад. Алексей Анатольевич даъвати дуюм аст, ки депутати Совети депутатҳои халқии шаҳри Душанбе интихоб мешавад, роҳбари гурӯҳи депутатии корхонаи худ мебошад. Гурӯҳ аз нӯҳ кас иборат буда, ба он депутатҳои Советҳои шаҳрӣ ва районӣ — директори завод А. Акбаров, сардори бригада Л. Анжелогова, қолибгар А. Наврӯзбеков, рангмол М. Исмоилов, технолог К. Татарников, харротон У. Шодиев, М. Максяшев ва депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон С. Меҳтоҷевро дар бар мегирад.

Гурӯҳи депутатӣ махсусан барои ҳалли масъалаҳои социалӣ кӯмаки калон мерасонад. Бо ташаббус ва иштироки фаъолонаи вай барои мошинсозон дар дараи Варзоб минтақаи истироҳат, ки дорои 250 ҷой мебошад, инчунин боғчаи баҷагона сохта шуданд. Ба масъалаи барои меҳнаткашони корхона муҳайё кардани шароити хуби маишию маданӣ диққати зиёд дода мешавад. Дар панҷсолаи ёздаҳум барои сохтмони манзил завод беш аз ду миллион сӯм сарф намуд, ки аз ҳисоби он хонаҳои истиқоматии майдони умумиашон зиёда аз 13 ҳазор метри мураббаъ бунёд карда шуданд. Ғайр аз ин аз рӯи саҳмгузорӣ завод зиёда аз 4,5 ҳазор метри мураббаъ манзил гирифт. Дар натиҷаи ин 253 оила квартираи обод гирифт ва 83 оила шароити манзилашро беҳтар намуд. Дар тӯли панҷсолаи ёздаҳум дар корхона фонди мукофот се баробар афзуд. Дар панҷсолаи ҷорӣ дар ин бобат корҳои бештаре ба ҷо оварда мешаванд. Масалан, худи ҳамин сол ду қисми хонаи нӯҳошьёна ба истифода дода шуд, сохтмони боз ду қисми дигараш дар арафаи анҷомьёбист.

Вале дар завод масъалаҳои ҳалнашуда ҳанӯз бисьёранд. Дар навбати беҳтар намудани шароити манзил беш аз 400 кас, дар навбати ҷои боғчаи баҷагона 173 оила меистад. Кори ошхона, магазин, хизмати маишию тиббӣ низ беҳбудиро металабад. Дар хусуси ҳамаи ин дар конференцияи иттифоқи касабаи завод ҳангоми имзо кардани шартномаи коллективӣ барои соли 1988 гуфтугузори ҷиддӣ барпо гардид.

Баъди конференция мо бо Алексей Топорков сӯҳбат кардем. Ӯ аз эродҳои танқидӣ дар ташвиш буда, бисьёре аз камбудиҳоро ба худ нисбат медод.

— Охир ҳалли бисьёр масъалаҳо ба мо, депутатҳо, ба диққату эътибори мо ба талаботу эҳтиёҷоти одамон вобаста аст. Онҳо моро ба Советҳои депутатҳои халқӣ пешбарӣ кардаанд ва сазовори боварии онҳо будан вазифаи муқаддаси мост. Ман чун аъзои комитети иҷроияи Совети шаҳри Душанбе масъалаҳои социалиро суботкоронатар ба миён мегузорам. Инро бозсозӣ, дархосту хоҳиши интихобкунандагон тақозо мекунад.

## Ташвишу тараддуди директор

Ҳоло заводи арматура плани истеҳсолиашро аз ҳар ҷиҳат барзиёд иҷро менамояд. Супориши аз рӯи шартнома фиристодани маҳсулот дар нимаи якуми сол пурра ба ҷо оварда шуд. Ҳосилнокии меҳнат назар ба соли гузашта 12 фоиз, музди кор 10 фоиз афзуд. Зиёда аз план 114 ҳазор сӯм фоида ба даст омад.

Ба назари аввал дар сурати чунин нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ барои хавотир асосе нест. Аммо директори завод Актам Акбаров дар ташвишу тараддуд аст. Роҳбари корхонае, ки дар шароити ҳисоби хоҷагӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағҷудокунӣ кор мекунад, дигар хел шуданаш ҳам мумкин нест.

Дар завод қоркунони хоҷагӣ таълим мегиранд, ин ҷо принципҳои ислоҳоти куллии идоракунии иқтисодӣ чун қисми муҳими бозсозӣ дар амал санҷида мешаванд. Бино ба ақидаи мутахассисон, Актам Акбаров иқтисодчии соҳибтаҷриба ва донишмандест. Ӯ дар хусуси проблемаҳои мавҷуда бидуни ягон саволе чунин нақл кард:

— Механизми хоҷагидорӣ, чи тавре дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд карда шуд, бояд барои истеҳсоли маҳсулоти нави баландсифат шароити мусоид муҳайё созад. Вале таҷрибаи кори мо дар шароити ҳисоби хоҷагӣ нишон медиҳад, ки принципи мазкур дучори монеаҳои дастуруламалҳои зиёд мегардад. Барои мисол тақсимоти нормативии фондаро мегирем. Меъёрҳое, ки ҳоло барои мо муқаррар шудаанд, кори мӯътадилро дар панҷсолаи ҷорӣ таъмин намекунанд. Ҳоло 47 фоизи фоидаро мо ба Бюҷети давлатӣ, аз он ҷумла 7,5 фоизашро ба ҳисоби Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва нефть мегузаронем ва фақат 53 фоизи фоида дар ихтиёри мо мемонад. То охири панҷсолаи ҷорӣ ин меъёр ба 44 фоиз расонда хоҳад шуд, ки он ҳам барои ташкили фондҳо тақсим мешавад. Масалан, 54 фоизи фоидаи боқимонда барои тараққиёти истеҳсолот, илм ва техника, 24,3 фоизаш барои тадбирҳои социалию маданӣ ва 20,8 фоизаш барои ҳавасмандгардонии моддӣ. Зимнан, мо ягон тинро аз як фонд ба фонди дигар гузаронда наметавонем. Ба ҳамин тариқ, муносибати кӯҳна ҷой дорад.

Соли ҷорӣ завод барои давом додани сохтмони хонаи истиқоматӣ ба муддати панҷ сол қариб 1,5 миллион сӯм қарз гирифт. Аз соли оянда мо бояд соле 300 ҳазор сӯм қарзамонро диҳем ва барои ин имконият дорем.

Аммо завод таҷҳизоти технологӣ ҳам хариданаш лозим. Дар шароити худмаблағҷудокунӣ таҷҳизи техникӣ басо зарур аст. Вале техникаи нав ҳозир хеле қимат аст. Масалан, дар давоми даҳ соли охир арзиши дастгоҳҳо амалан даҳ баробар афзудааст у ҳосилнокиаш мисли пештара аст. Аммо маблағе, ки барои ин мақсад ҷудо карда мешавад, тамоман нокифоя мебошад, зеро он аз рӯи меъёрҳои кӯҳнаи соли 1986 муқаррар карда шудааст.

Мувофиқи ҳисобу китоби мо, агар сохтмони истеҳсолӣ ва маданию маиширо давом диҳему таҷҳизонии техникиро бо суръати ҳозира ба амал барорем, дар сурати меъёрҳои ҳозира то охири панҷсолаи ҷорӣ қарзамон қариб ба 9 миллион сӯм мерасад. Дар айни замон фонди музди кор барои заводи мо на аз рӯи даромади ҳақиқии ҳисоби хоҷагӣ, балки аз таносуби 0,25 фоизи афзоиши маҳсулоти соф пешбинӣ карда шудааст.

Иқтисодшиноси машҳури советӣ А. К. Аганбегян дар мусоҳиба бо мухбири газетаи «Известия», ки чанде пеш таҳти сарлавҳаи «Ҷои ақибнишинӣ нест» чоп шуда буд, қайд кард, ки «...бидуни меъёрҳои илман асоснок, бидуни ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағҷудокунӣ ва худидоракунӣ мо ҳеҷ гоҳ тараққӣ карда наметавонем. Одамон барои худтараққикунӣ бояд воситаҳое дошта бошанд, ки худашон ихтиёрдорӣ кунанд. Ҳамин тавр ҳам мешавад.

Вақте ҳаёт тағьиротро тақозо мекунад, вай сарфи назар аз он ки ба ягон кас маъқул ё номаъқул аст, ба амал меояд. Касе ки зидди он аст, дур мешавад. Он касе меояд, ки чизи нав табъи дилаш аст.

Қонунҳои объективии тараққиёт ҳастанд. Бинобар ин иқтисодиёти серхароҷот бо фармонфармоии истеҳсолкунанда барҳам дода хоҳад шуд. Барои ҳамин ҳам мубориза мебарем. Чунки, чи тавре вақтҳои охир борҳо гуфта шудааст, «ҷои ақибнишинӣ нест».

Бозсозӣ аз ҳар яки мо талаб мекунад, ки ба кор ба таври эҷодӣ муносибат карда, дар ҳалли ҳамаи проблемаҳое, ки ба миён меоянд, суботкорӣ зоҳир намоем. Аз паси марра марраи нав хоҳад шуд ва барои фатҳи он омода бояд буд.

**А. МАЛЫШЕВ.**

## *БО ЧӢ ТАЪЛИМ БОЯД ДОД?*

МУВОФИҚИ талаботи имрӯза вазифа гузошта шудааст, ки процесси таълиму тарбияи ҷавонон дар донишкадаҳои олӣ ба процесси эҷодӣ табдил дода шавад. Сухан аз хусуси ба куллӣ баланд бардоштани сифати таълим, аз ҷумла таълими фанҳои ҷамъиятшиносӣ меравад.

Омӯзиши фанҳои ҷамъиятшиносӣ барои студентон аз курси таърихи КПСС оғоз меёбад. Албатта, чӣ андоза предметро аз худ намудани студентон, барои васеъ кардани ҷаҳонбинии сиёсӣ ва минбаъд чуқур омӯхтани назарияи марксизм-ленинизм маҳорати устувор пайдо кардани онҳо пеш аз ҳама ба муаллимон вобаста аст. Мазмуну шакли лекцияҳо ва машғулиятҳои семинарӣ бояд тафаккури шунавандагонро бедор карда, ба ҳиссиёти онҳо таъсир расонанд. Барои муайян намудани тарзу воситаҳои омӯзиши мустақилонаи маъхазҳои ибтидоӣ, адабиёти таълимӣ ва илмӣ ба студентон ёрӣ расондан низ хеле муҳим аст. Дар тавсияҳои маҷлиси машваратии умумиттифоқии мудирони кафедраҳои фанҳои ҷамъиятшиносии донишкадаҳои олӣ проблема маҳз ҳамин тавр ба миён гузошта шудааст.

Вале саволе ба миён меояд: таълимро бояд бо чӣ ё аз рӯи чӣ ба роҳ монд?

Ҳамаи мо норасоии китобҳои дарсӣ, васоити таълимию методӣ ва аёниро ба забонҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ бисьёр ҳис мекунем. Китоби дарсии таърихи КПСС ба забони тоҷикӣ 12 сол пеш аз ин чоп шудааст ва дар ин давра чӣ қадар материалҳои нав ба вуҷуд омадаанд. Ба забонҳои миллӣ тарҷима ва нашр кардани ақаллан васоити методии вақтҳои охир чопшуда, масалан, «Омӯзиши материалҳои съезди XXVII партия дар курси таърихи КПСС», ки онро О. И. Митаева, И. М. Москаленко, И. П. Прусанов (Москва, «Высшая школа», 1986) тайёр кар-

даанд, программаи фанҳои ҷамъиятшиносӣ (таърихи КПСС, фалсафа, иқтисоди сиёсӣ, коммунизми илмӣ») барои донишкадаҳои олӣ, ки нашриёти «Высшая школа» соли 1987 чоп кардааст ва ғайра мувофиқи мақсад мебошад.

Масъалаи сари вақт ташкил кардани тарҷимаи китобҳои дарсӣ ва васоити таълимӣ борҳо ба миён гузошта шуда буд, вале вазъият дар ин бобат тағйир намеёбад.

Чандин сол аст, ки нашриёти «Ирфон» асарҳои классикони марксизм-ленинизмро дар шакли китобчаҳои алоҳида ба забонҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ хеле кам чоп мекунад. Студентон дар курси якум чунин асарҳо, аз қабили «Манифести Партияи Коммунистӣ», «Чӣ бояд кард?», «Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ», «Марксизм ва ревизионизм», «Мулоҳизаҳои танқидӣ оид ба масъалаи миллӣ», «Дар бораи шиори Штатҳои Муттаҳидаи Европа», «Дар бораи вазифаҳои пролетариат дар революцияи ҳозира» ва ғайраро меомӯзанд, вале онҳоро дар шакли китобчаи алоҳида ба забони модариашон дарёфт карда наметавонанд. Ҳатто материалҳои Пленумҳои КМ КПСС ба забони тоҷикӣ бо тиражи хеле кам чоп мешаванд.

Солҳои охир дар донишкадаҳои олии мамлакат воситаҳои техникии таълимро дар процесси дарсҳо васеъ истифода мебаранд. Доир ба методикаи истифодаи воситаҳои техникӣ дар дарси таърихи КПСС низ як қатор асарҳо таълиф шудаанд. Бешубҳа, истифодаи онҳо дар лекцияҳо ва машғулиятҳои семинарӣ процесси таълимро бештар шавқангезу самарабахш менамояд. Аммо васоити аёние, ки аз чор қисм иборат буда, ҳанӯз аввалҳои солҳои ҳафтодум нашр шудааст, кайҳо як чизи нодири библиографӣ гардидааст.

**Д. МИРБОБОЕВ,**
**мудири кафедраи таърихи КПСС-и**
**Институти давлатии педагогии Душанбе**
**ба номи Т. Г. Шевченко.**

## *БО ТАКЛИФИ КОММУНИСТ*

ДУХТУРИ ҳайвоноти станцияи районии оид ба мубориза зидди касалиҳои ҳайвонот Худойқул Сулаймонқулов дар пленуми панҷуми комитети партиявии райони Ашт баромад карда, мулоҳизаҳои танқидӣ баён намуд ва аз рӯи онҳо таклифҳои мушаххас пешниҳод кард. Ӯ дар хусуси дар район бо вазни хеле кам ба ҳисоби гӯшт супурда шудани чорвои хурди шохдор сухан ронда, таклиф намуд, ки дар ҳар хоҷагӣ пункти махсуси фарбеҳкунии чорво барпо карда, дар он дар муддати ду моҳ дар сурати нигоҳубин ва хӯрокдиҳии илман асоснок бузу гӯсфандҳо фарбеҳ карда шаванд. «Ман чун мутахассиси соҳаи чорводорӣ, — суханашро идома дода гуфт Х. Сулаймонқулов, — яке аз сабабҳои паст шудани сифати ширро дар он мебинам, ки говҷӯшон технологияи бо мошинҳо дӯшидани говҳоро ҳанӯз пурра аз худ накардаанд. Аз ин ҷост, ки дар район кушодани курсҳои махсуси тайёркунии операторони ширдӯшии мошинӣ ба мақсад мувофиқ аст».

Ва инак дар пленуми нӯҳуми комитети районии партия, вақте иштироккунандагони онро аз чораҳое, ки аз рӯи мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои дар пленумҳои пешина баёншуда воқиф намуданд, алалхусус дар бораи он ҳам хабар доданд, ки танқиди аъзои комитети районии партия Х. Сулаймонқулов ба инобат гирифта, ҳарду таклифи ӯ татбиқ карда шудааст.

Нахустин пункти бӯрдоқикуниро совхози ба номи Т. Эргитов барпо кард. Натиҷаҳои хуб ба даст омаданд. Вазни миёнаи чорвои ба ҳисоби гӯшт супурдаи совхоз 39 килограммро ташкил дод, ҳол он ки ҳамагӣ се-чор моҳ қабл аз ин вай базӯр ба 26 килограмм мерасид. Акнун чорвопарварони хоҷагӣ боварӣ доранд, ки минбаъд вазни чорвои майдаи шохдорро боз ҳам зиёдтар мекунанд.

Дар назди омӯзишгоҳи касбҳои техникии № 74 дар соли ҷории таҳсил курсҳои операторони ширҷӯшии мошинӣ кушода шуданд, ки дар онҳо аввалин 30 нафар духтарони миллати маҳаллӣ нозукиҳои касбашонро меомӯзанд. Машғулиятҳоро мутахассисони баландихтисосе мегузаронанд, ки бо донишҳои муосири зоотехника мусаллаҳанд. Шунавандагони ин курсҳо дар фермаҳои пешқадами чорводорӣ малака пайдо карда, таҷрибаи амалии устодони ин корро меомӯзанд.

Хатмкунандаи институти хоҷагии қишлоқи республика, фаъоли партиявӣ Худойқул Сулаймонқулов моҳияти бозсозиро чуқур дарк кардааст ва худ дар он фаъолона иштирок мекунад. Вай қариб ҳар рӯз ба хоҷагиҳо рафта, бо зоотехникҳо, духтурони ҳайвоноти участкаҳо, мудирони фермаҳо, говҷӯшону молбонҳо вохӯрда, ба онҳо вазифаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодиро мутобиқи вазифаҳои истеҳсолӣ ва имконоташон фаҳмонда медиҳаду дар маҳалҳо доимо ёрии амалӣ мерасонад.

Ташаббуси Сулаймонқулов барин коммунистони фаъолу принципнокро дастгирӣ кардани комитети районии партия, комитетҳои партиявию ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, диққату эътибор додан ба фикру мулоҳиза ва таклифҳои онҳо ба афзудани размандагии звеноҳои партиявӣ ва пурзӯр шудани нуфузи онҳо дар коллективҳои меҳнатии район мусоидат мекунад.

**Ю. СИДДИҚОВ,**
**корманди газетаи районӣ,**
**мухбири ғайриштатии журнал.**

# ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВӢ ВА КОЛЛЕКТИВИ ЭҶОДӢ

**И. САЛОҲИДДИНОВ,**
*мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии районц Октябрь.*

БОЗСОЗИЕ, ки ҳоло саросари мамлакат ва республикаамонро фаро гирифтааст, ба ҳама ҷабҳаҳои ҳаёти социалию иқтисодӣ дахл мекунад. Аҳамияти вай дар соҳаи маънавӣ, яъне ҳаёти маънавии ҷамъият, таъсири маданияту санъат ба омили инсонӣ, инкишофи ахлоқӣ, эстетикии меҳнаткашон, алалхусус насли ҷавон хеле зиёд мегардад. Маданияту санъат бояд ба суръатфизоии хоса — ташаккульёбии шуури нав, бедор намудани имкониятҳои нуҳуфтаи эҷодии шахсият, сифатҳои ахлоқии он — виҷдон, шараф, принципиокӣ, инсондӯстӣ, ватанпарварӣ, интернационализм мусоидат намуда, рӯҳияи тоқатнопазириро нисбат ба ҳамаи он чизе, ки ба пешрафти ҷамъият халал расонида, ба шаъни инсон иснод меоварад, тарбия намояд.

М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо арбобони намоёни санъати саҳнавӣ чунин гуфт: «Бедор намудани ҳамаи сифатҳои хуби инсони ҷамъияти советӣ кори басо хайр аст ва худи социализм ҳам ҳамннро тақозо мекунад. Дар ин бобат адабиёт, санъат, меҳнати интеллигенцияи эҷодӣ роли бузург мебозанд. Мо ба интеллигенция ҳамеша такья мекунем ва ҳоло, ки барои навсозии ахлоқ, барои ба пояи нави сифатӣ баровардани ҷамъият мубориза авҷ гирифтааст, умедворем, ки онҳо ёрии худро дареғ намедоранд».

Бозсозии кори комитети районии партия оиди роҳбарӣ ва расонидани ёрии амалӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявии иттифоқҳо ва коллективҳои эҷодӣ, муассисаҳову ташкилотҳои ин соҳа маҳз ба иҷрои ҳамин вазифа — вазифаи дигаргунсозии сифатан нави маънавии ҷамъият равона карда шудааст.

Хусусияти хоси райони Октябри шаҳри Душанбе ин аст, ки дар ҳудуди он Иттифоқҳои нависандагон, рассомон, Комитети давлатии телевизион ва радиошунавонӣ, се театр, ташкилоти Тоҷикгосконцерт ва Вазорати маданият, ки кори коллективҳои эҷодӣ аз бисьёр ҷиҳатҳо ба он вобаста аст, ҷойгир шудаанд. Шумораи зиёди ташкилотҳо ва муассисаҳои эҷодӣ бояд ба кори идеологии ташкилоти партиявӣ тароватн махсус бахшанд. Аммо солҳои охир мо ин омнлро ба таври бояду шояд ба эътибор намегирифтем ва дар натиҷа роҳбарии партиявӣ ба ташкилотҳои эҷодӣ суст гардид. Дар конференцияи XXVII партиявии район, ки моҳи ноябри соли 1985 баргузор гардида буд, ба ин масъалаи муҳим умуман аҳамият дода нашуд. Дар матбуоти даврагӣ моро аз ин бобат танқид карданд, танқид хеле саривақтӣ ва одилона буд, чунки дар ташкилотҳои номбурда вазифаҳои ҳалталаби зиёде солҳои сол бедиққат мемонданд. Комитети районии партия хулосаи дуруст бароварда, нақша кашид, ки корашро ба куллӣ тағьир диҳад. Планҳои ҷорӣ ва перспективии корамонро мувофиқи шароити ба амалома-

да аз нав дида баромадем ва барои пурзӯр намудани роҳбарии партиявӣ ба ташкилотҳо ва иттифоқҳои эҷодӣ як қатор тадбирҳо андешидем.

Фаҳмост, ки яку якбора тағйир додани вазъият дар ташкилотҳои эҷодӣ, ки худашон ба ташаккульёбии ҷаҳонбинӣ, мавқеи фаъолонаи ҳаётии ҳам аъзоёни худ ва ҳам умуман меҳнаткашону донишҷӯёни район, шаҳр ва республика таъсири калон мерасонанд, кори саҳл нест.

Асоси фаъолияти моро доир ба роҳбарии ин ташкилотҳо тавсияҳои съезди XXVII КПСС ташкил медиҳанд. «Партия, — гуфта шудааст дар Резолюцияи съезд аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, — тамоми асарҳои ҳунармандона офаридашудан адабиёт ва санъатро, ки бо рӯҳн партиявият ва халқият фаро гирифта шудаанд, тарафдорӣ менамояд ва тарафдорӣ хоҳад кард. Принципнокии идеявӣ ва серталабӣ, эҳтироми соҳибистеъдод, одоби муошират нормаи кори ташкилотҳои партиявӣ бо интеллигенцияи эҷодкор аст».

Комитети партиявии район ин нишондодҳоро ба роҳбарӣ гирифта, бо мақсади дар маркази диққати ташкилотҳои ибтидоии партиявии муассисаҳои эҷодӣ гузоштани масъалаҳои баланд бардоштани масъулияти санъаткорон барои сифати идеявии асарҳояшон ба онҳо эътибори махсус медиҳад. Диққати моро пеш аз ҳама фаъолияти ташкилоти бонуфузтарини идеологӣ — Иттифоқи нависандагон ҷалб намуд. Бояд қайд кард, ки худи Иттифоқ ва бюрои пропагандаи адабиёт корҳои зиёдеро анҷом додаанд. Зимни ин бояд бипурсид, ки оё миқьёсу ҳадафмандии кори онҳо ба талаботи имрӯза ҷавоб дода метавонад? Ташкилоти партиявӣ ба иҷрои вазифаҳои ҳалталаб омода аст?

Таҳлили кори ташкилоти партиявӣ, ҳолати кору бор дар Иттифоқи нависандагон собит намуд, ки, мутаассифона, масъалаҳои идеологии ҳаёти ҷамъиятии республика, дастовардҳо ва нуқсонҳои ҳаёти адабӣ мавриди гуфтугузори принципиалӣ нагардидаанд. Шояд сабаби дар баъзе асарҳои нависандагони тоҷик рух задани тасвири рӯякии ҳаёти республика ва халқ дар ҳамин бошад. Қаҳрамонҳои асарҳои бадеӣ ҳаётро карахтона муоина карда, ба муқобили чизи кӯҳна, дину хурофот мубориза намебаранд. Муҳити зиндагии худи нависандагонамон сермиллат бошад ҳам, онҳо аз ҳаёти коллективҳои меҳнатии сермиллат кам хабар доранд ва аз ин рӯ қаҳрамонони асарҳояшоиро фақат аз ҷумлаи як миллат интихоб мекунанд, ки ин, бешубҳа, ба талаботи замон мувофиқ нест.

Дар тӯли солҳои охир дар республика як гурӯҳ масъалаҳои ҳалталаб — масъалаҳои социалию маданӣ, иқтисодӣ, экологӣ, инкишофи демократия, мубориза бо чунин зуҳуроти ношоям, мисли маҳалчигӣ, хешу таборпарастӣ дар ҷобаҷомонии кадрҳо, таъсири дин ба муносибатҳои оилавӣ ва ғайра ба миён омаданд. Афзудани рӯҳияи молу чизпарастӣ, ривоҷ ёфтани майпарастиву тарьёккашӣ, ки масъалаҳои тезу тунд гардидаанду шаъну эътибори инсонро паст мекунанд, ҷамъияту одамонро ҳарҷӣ зиёдтар ба ташвиш меоваранд. Аз ин рӯ онҳо бояд пеш аз ҳама дар мадди назари публицистика истанд, роҳи ҳалли ин гуна масъалаҳоро дар асарҳои публицистӣ ҷустан мувофиқи матлаб мебуд.

Боиси афсӯс аст, ки дар матбуот зери сарлавҳаи «Нависанда ва ҷамъият» аксар офаридаҳоеро мехонем, ки ҳисоботи хушку холӣ аз сафарҳои эҷодианду халос: моро фалонӣ роҳбалад буд, дар мошин сӯҳбат аз фалон мавзӯъ мерафт, суханони умумиву обшуста дар бобати саҳроҳои дилкаш, дар бораи масъалаҳои иқтисодӣ ва соҳаи социалӣ. Худ аз худ саволе ба миён меояд, ки оё баъзе нависандагон бо меҳнаткашон мулоқотҳои самимӣ карда бошанд? Охир, онҳоро дар ҳама ҷо бесаброна мунтазиранд, одамон мехоҳанд маслиҳатҳо пурсанд, рози дил гӯянд. Ба хулоса омадан душвор нест, ки баъзе сафарҳои эҷодии нависандагон, сарфи назар аз пурдабдабагиашон, на ба хонанда, на

ба худи нависанда нақше намегузоранд, дар вохӯриҳо гуфтугузори самимие аз ҳаёту маишату маданияти мардум барпо намегардад.

Баъзе адибон аз ташкилоти худ дур шудаанд, алоқаашонро кандаанд, чунки ғайри додани ҳаққи аъзогӣ дигар алоқае намондааст. Чунин ҳолатҳо дар назари аввал ночиз намоянд ҳам, аз сустшавии кор шаҳодат медиҳанд. Ду-се сол қабл аз ин дар назди журнали «Садои Шарқ» маҳфили «Шукуфа» амал мекард. Дар ҷамъомадҳои ин маҳфил студентони мактабҳои олии пойтахт, ки мухлисони адабиётанду худашон ба эҷод намудан мароқ доранд, ширкат меварзиданд. Мутаассифона, вақтҳои охир маҳфил барҳам хӯрдааст. Кори шӯрои оиди кори байни ҷавонони эҷодкор бошад, чандон назаррас нест ва мунтазам амал намекунад.

Ҳамаи ин масъалаҳои муҳим аз мадди назари ташкилоти ибтидоии партиявии Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон дур шудаанд. Бозсозии кори иттифоқ аз бисьёр ҷиҳатҳо ба рӯҳияи дар худи он ҳукмфармо, аз тифоқӣ ё нотифоқии он, аз рафтори хайрхоҳона ё бахилона ба якдигар вобаста аст. Дар Иттифоқи нависандагон бошад, ин рӯҳия чандон солим нест. Бюрои партиявӣ шаклу усули корашро такмил намедиҳад. Ҳисоботи коммунистон аз хусуси нақшаҳои эҷодӣ, иштирок намудан дар корҳои ҷамъиятӣ, фаъолияти сарпарастӣ дар маҷлисҳои он кам шунида мешавад. Қарорҳои принципиалӣ ба иҷро намерасанд, онҳоро аксар вақт фаромӯш мекунанд. Вазъияти мавҷуда дар Иттифоқи нависандагон касеро ба ташвиш намеорад, дар маҷлисҳои партиявӣ коммунистон оиди кору бори худ гуфтугузори қатъиву ошкоро барпо намесозанд.

Ташкилоти ибтидоии партиявии Иттифоқи нависандагон ба кори нашриёҳои худ — журналҳои «Садои Шарқ», «Помир», ҳафтаномаи «Адабиёт ва санъат» низ эътибори ҷиддӣ намедиҳад.

Комитети партиявии район вазифаи худро дар он мебинад, ки ба такмилдиҳӣ ва бозсозии кори ташкилоти ибтидоии партиявии Иттифоқи нависандагон ҷиддан машғул шавад, то ки кори он ба низоми қатъӣ даромада ба пурзӯршавии фаъолияти нависандагон, ба фаро овардани муҳити солими эҷодӣ баҳри офаридани асарҳои баландмазмун мусоидат кунад.

Партияи Коммунистӣ иттифоқҳои эҷодиро ҳамчун қувваи тавонои идеологӣ кайҳост, ки қадр кардааст ва ин қувваро дар айни замон ба мақсади амалӣ гардонидани программаи калони бозсозию суръатфизоӣ истифода мебарад, чунки тавассути каломи бадеъ, санъати баланд таъсиррасонӣ ба шуури инсон хеле маҳсулнок мегардад. Аз хусуси он, ки дар рӯзҳои мо аъзоёни Иттифоқҳои эҷодӣ вазифаи худро чӣ гуна фаҳмидаанд, аз фаъолияти ташкилоти ибтидоии партиявии Иттифоқи рассомон чанд мисол меорам. Пеш аз ҳама проблемаҳои инкишофи минбаъдаи санъати тасвирӣ, мустаҳкамшавии алоқаи рассомон бо ҳаёт, тарбияи идеявию ахлоқӣ ва касбии худ онҳо ҳамеша дар маркази диққати ин ташкилотанд. Барои намуна чанд масъалаи дар рӯзномаи маҷлисҳои ин ташкилот пешниҳодшударо гирем: «Съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии иттифоқи рассомон», «Дар бораи шаклҳои нави кори пропагандистӣ — лекционӣ ва роли онҳо дар тарбияи идеявию эҷодии коллектив», «Дар бораи рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва иштироки коммунистон дар он», «Дар бораи тарбияи идеявӣ ва эҷодии рассомони ҷавон» (Маҷлиси охирин бо ҳамкории комиссияи оид ба кори байни ҷавонони Иттифоқ аз рӯи материалҳои выставкаи «Ҷавонии Тоҷикистон» гузаронида шуд) ва ғайраҳо.

Аз рӯи масъалаҳои муҳокимашуда ташкилоти ибтидоии партиявӣ қарорҳои аниқ қабул намуда, ҳамеша кӯшиш мекунад, ки камбудиҳои дар маҷлисҳо ошкоршударо бартараф созад. Вақтҳои охир махсусан ба кори тарбиявӣ чи дар Иттифоқ ва чи дар ташкилотҳои он — секцияҳои мухталиф — эътибори махсус дода мешавад.

Натиҷаҳои ин кор назаррасанд: бори аввал ба бригадаҳои сафарии агитационии рассомон аз 10 то 18 нафар рассомон ҷалб карда шуданд, дар кори гузаронидани ҳафтаи санъати тасвирӣ бошад, қариб ҳамаи аъзоёни Иттифоқ ва иттиҳодияи ҷавонон иштирок намуданд.

Устохонаи эҷодӣ — чунин ном дорад шакли нави кори ташкилии Иттифоқ бо рассомони худ. Вай ба рассомон имконият медиҳад, ки қаробати шахсии худро бо воқеаву ҳодисоти замон аниқ эҳсос намоянд, масъулияти шахсиашонро дар ин ҷабҳа бо санъати худ ифода созанд.

Ин устохонаҳо дар рӯзҳои кори съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, съезди XII занон, съезди XXIV комсомоли республика пурсамар кор карда, портретҳои одамони беҳтарин, вакилони съездро офариданд. Ҳафтаи «Ҷавонони эҷодкор — барои сағирахонаҳо» ва якмоҳаи «Посбонони сарҳад», ҳафтаи «Поси хотир», конкурси расмҳои бачагон дар рӯи асфальт, ки бо ташаббуси комиссияи парасторӣ мустақилона гузаронида шуд, ба мардум хеле писанд омад.

Дар баробари ин дар маҷлисҳои партиявӣ пайваста гуфта мешавад, ки баъзе расмҳои мӯқаламон ҳанӯз проблемавӣ нестанд, тасвири беобуранг намоиши онҳоро камқимат мегардонад. Зимни беобурангӣ ва пастсифатии ин гуна расмҳо боз комитетҳои ташкилии выставкаҳо нисбат ба онҳо серталабӣ зоҳир наменамоянд, баъзе аъзоёни ин комитетҳо ҳатто чунин вонамуд мекунанд, ки «ҳама чиз дар ҷои худ» ва ин гуна рафтор бешубҳа боиси лавандии рӯҳӣ ва нигоришоти сатҳӣ ба санъати олӣ мегардад. Дар ҳалли ин ҳама масъалаҳои мушкил, хоҳ масъалаҳои эҷодӣ ва хоҳ масъалаҳои ташкилӣ, такмилу тағьири шуур, ки, албатта, кори осон нест, дар мадди аввал меистад.

Вазъияти кори театрҳои драмавии ба номи А. Лоҳутӣ ва В. Маяковский, ки дар тарбияи эстетикии меҳнаткашон ва насли наврас бояд роли калон бозанд, комитети районии партияро ба ташвиш меоварад. Махсусан залҳои холӣ ҳангоми намоиши баъзе спектаклҳо, дараҷаи на он қадар баланди идеявию бадеии бисьёр намоишномаҳо, сигналҳои ҷиддӣ дар бобати мавҷудияти рӯҳияи носолими ахлоқӣ ва эҷодӣ дар театрҳо моро хеле хавотир мекард.

Аз ин рӯ мо дар бюро «Дар бораи кори ташкилотчигии ташкилотҳои ибтидоии партиявии театрҳои драмавии ба номи А. Лоҳутӣ ва В. Маяковский, Вазорати маданияти РСС Тоҷикистон оид ба бозсозии кори театрӣ дар партави талаботи съезди XXVII КПСС» масъала муҳокима намудем. Бори аввал масъала ба таври комплексӣ омӯхта шуд. Лозим омад, ки ҳам кори ташкилоти ибтидоии партнявии театрҳо, ҳам кори ташкилоти партиявии Вазорати маданият ва ҳам фаъолияти коммунистони аз ҷониби вазорат ба кори театрҳо мутасаддӣ бударо ҳаматарафа таҳлилу таҳқиқ кунем. Ба ин мақсад комиссияи махсус, ки ба ҳайати он олимон ва мутахассисони санъатшинос дохил гардиданд, ташкил дода шуд. Саволномае тартиб додем, ки он тамоми тарафҳои ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ ва коммунистонро инъикос менамуд.

Комиссия на танҳо ҳуҷҷатҳои партиявӣ, маъмурӣ, фаъолияти шӯрои бадеӣ, қарорҳои оиди супоридани спектаклҳоро омӯхт ва таҳлил кард, балки инчунин бо ҳайати эҷодии театр ва кормандони аппарати Вазорати маданият вохӯриҳо гузаронид ва дар бораи кору бори онҳо гуфтугузори ҷиддӣ барпо кард. Бо мақсади ҳосил намудани тасаввуроти пурра дар бобати проблемаҳои театрҳо, дастовардҳо ва камбудиҳои онҳо комиссия бо тақризҳое, ки дар матбуоти даврагӣ чоп шудаанд, шинос шуд. Дар баробари ин аъзоёни комиссия зиёда аз даҳ намоишномаи театрро тамошо карда, дар бораи ҳусну қубҳи онҳо, репертуари театрҳо, ҳайати тамошобинон ва ғайраҳо хулосаҳо баровар-данд. Ҳангоми тамошо ва муҳокимаи ин спектаклҳо бо мақсади аз наздик шинос шудан бо кори театр ва комиссия аъзоёни бюрои комитети партиявии район низ иштирок карданд.

Чунин муносибат имконият дод, ки на танҳо сабабҳои камбудию нуқсонҳои мавҷуда ошкор карда шаванд, балки инчунин аъзоёни комиссия муайян созанд, ки бозсозии кори театр чи гуна сурат гирифтааст, ташкилотҳои партиявӣ чи гуна ба ин процесс роҳбарӣ менамоянд, саҳми шахсии коммунистон дар ин кор аз чӣ иборат асту онҳо ба чи гуна бозьёфтҳои эҷодии сифатан нав ноил шудаанд.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявии Вазорати маданият, театрҳои драмавии ба номи А. Лоҳутӣ ва В. Маяковский аз қарорҳои съезди XXVII КПСС хулосаҳои зарурӣ бароварда, ба дараҷаи муайян корҳои ташкилӣ, идеявию тарбиявиро бо мақсади офаридани намоишномаҳои баландмазмуну дилнишин, баланд бардоштани масъулият барои кори мақсаднок оиди ба низом даровардани репертуари театрҳо такмил медиҳанд. Театрҳо ҳарчӣ бештар ба сафарҳои эҷодӣ баромада, бевосита дар назди коллективҳои меҳнатӣ ҳунарнамоӣ мекунанд. Таҳиягарони театри ба номи Лоҳутӣ репертуари худро аз ҳисоби пьесаҳои драматургони тоҷик ғанӣ мегардонанд. Масалан, намоишномаҳои «Охирин арӯси амиралмӯъминин»-и Ф. Муҳаммадиев, «Дар чорсӯ»-и Н. Табаров мақбули тамошобинон гардиданд.

Театри ба номи В. Маяковский саҳнаи хурди худро хеле шавқовар истифода мебарад. Кори шефигарии театрҳо фаъол гардид, барои бачагон спектакльҳои хуб офарида шуд. Аммо умуман кори театрҳо ҳанӯз ба талаботи доимоафзоянда ҷавоб дода наметавонад. Дар механизми мураккаби кори театрҳо ва Вазорати маданият проблемаҳои зиёде ҷамъ шудаанд. Ин проблемаҳо ба корҳои идоракунӣ, эҷодӣ, ҷобаҷокунии кадрҳо, танзими репертуарҳо дахл доранд. Дар ҳар кадоми ин коллективҳо вазъияте ба амал омадааст, ки ба ин ё он ҷанбаи кор халал мерасонад.

Вақтҳои охир дар театрҳо спектакльҳое наофаридаанд, ки қаҳрамони марказии онҳо одами фаъолу мубориз бошаду шавқу завқи тамошобинро ба ҷӯшу хурӯш оварад.

Ин вазъияти кор мебоист ташкилотҳои партиявии Иттифоқи нависандагон ва Вазорати маданияту управлениями санъат ва коллегияи репертуарӣ-таҳририи онро ба ташвиш меовард. Аммо ин тавр нашуд. Дар тӯли солҳои охир ягон маҷлиси якҷояи коммунистони ташкилотҳои иттифоқҳои эҷодӣ, театрҳо ва Вазорати маданият бахшида ба баланд бардоштани фаъолияти интеллигенцияи бадеӣ, муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди драматургон, мунаққидони Иттифоқи нависандагон, коллегияи репертуарӣ-таҳририи Вазорати маданият, Ҷамъияти театрӣ ва таҳиягарони театрҳо барпо нашудааст.

Ташкилоти партиявии Вазорати маданият заруряти гузаронидани чунин маҷлисро нафаҳмидааст. Зиёда аз ин, вақте ки комитети партиявии район ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои ибтидоии Вазорати маданият ва театрҳоро дар роҳи пурқувват гардонидани кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ муттаҳид карданӣ шуд, ҳама ҳайрон монданд.

Аммо, маҳз чунин муттаҳидшавии қувваҳои эҷодӣ ба драматургҳо, сценаристҳо ва таҳиягарон барои таҳқиқи табиати задухӯрду зиддиятҳои ҷамъиятӣ, мустаҳкамшавии алоқаи драматургон бо театрҳо имконияти васеъ фароҳам оварда, ба инкишофи минбаъдаи санъати театрӣ, бешубҳа, мусоидат менамуд.

Дар ду театри калонтарин солҳои охир фармонфармоии таҳиягарон ба актёрон пойдор гардидааст: актёрҳо ба куллӣ ба таҳиягар тобеанд, дар чунин шароит дар эҷоду ҳамкорӣ аз озодӣ маҳрум шудаанд. Актёрҳо ба гурӯҳҳо тақсим шудаанд, зимнан, ин вазъият на бо сабабҳои ҳамкории эҷодӣ амри воқеъ гардидааст. Таҳиягарон рафтори нодурустеро пеша кардаанд, ки як гурӯҳ актёронро дар ҳама спектакльҳо ҷалб мекунанду гурӯҳи дигар бошад, сарфи назар карда мешавад ва чун натиҷа баъзе аз актёрон солҳо роль бозӣ намекунанд.

Ташкилотҳои партиявии театрҳо, шӯроҳои бадеии онҳо бо чунин

ҳолат муросо мекунанд. Ин гуна рафтор ба кор дар коллективҳо тухми гурӯҳбозӣ кошта, рӯҳияи маънавию психологиро дар театрҳо носолим гардонидааст.

Сабаби дигари вазъияти ногувори театрҳо муомилаи нохуши байни маъмурият, таҳиягарон ва актёрҳо мебошад.

Ташкилотҳои партиявӣ, коммунистони театрҳо мебоист чунин ҳолатеро, ки ба ахлоқи коммунистӣ ва этикаи театрӣ мувофиқ намеояд, фавран барҳам медоданд. Афсӯс, ки кор ранги дигар гирифт. Агар бюрои партиявӣ ва котибони он В. И. Виданов (театри ба номи В. Маяковский) ва Н. Ойматов (театри ба номи А. Лоҳутӣ) мавқеи принципиалии партиявӣ ишғол менамуданд, кору бор ва ҳаёти ташкилоти партиявии театрҳо ва коммунистон ба чунин аҳвол намерасид. Камбудию нуқсонҳои кори котибони ташкилотҳои партиявии театрҳо, ки албатта, аз ин вазъияти ногувор бохабар буданд, ба бесарусомонӣ ва бепринципӣ мусоидат намуд. Онҳо садди роҳи вазъияти ногувор шуда натавонистанд. Рӯҳияи бепринципию бесарусомонӣ ба ҳама ҷабҳаҳои кори театр, аз ҷумла ба кори шӯрои бадей, ки ҳангоми қабули намоишномаҳо ба ҳатӯлкории баъзе коммунистон бепарвоӣ мекард, сар халонд, дар кори ташаккули репертуари театр талаби ҷиддӣ ва принципнокии касбӣ мушоҳида нашуд. Ҳангоми истифодаи намоишномаҳо дар бинои театр ё сафарҳо ва ҳатто дар вақти қабул намудан ба сафи партия чунин рафтор зоҳир карда мешуд.

Ташкилотҳои партиявӣ ҳуқуқи уставии назорат ба фаъолияти маъмуриятро амалан истифода намебаранд. Дар театри ба номи В. Маяковский бошад, ин комиссия бо таклифи директори театр Н. К. Децик барҳам дода шуд. Чунин баҳонаро пеш оварданд, ки гӯё комиссияи назорат ба фаъолияти маъмурият гурӯҳи назорати халқиро иваз мекарда бошад. Ин ба Децик имконият дод, ки дар як вақт ҳам директор, ҳам аъзои бюрои партиявӣ, ҳам аъзои коллегияи таҳиягарони театр, ҳам раиси шӯрои бадей бошаду худро аз назорату танқид эмин дорад, фикру омоли субъективиашро ба гардани дигарон бор кунад. Ин ҳама, бешубҳа, боиси боз ҳам мураккабтар гардидани муҳити маънавию психологӣ ва эҷодӣ дар коллектив гардид.

Директори театри ба номи А. Лоҳутӣ А. Улфатшоев низ аз назорати партиявӣ берун монда, худро аз роҳбарӣ ба кори шӯрои бадеии театр дар канор гирифт ва дар айни замон яккаву танҳо ва худсарона планҳои кори бюрои партиявӣ, шӯрои бадеиро тасдиқ менамуд.

Коллективи эҷодӣ ин коллективи иборат аз шахсони алоҳида ва дар айни замон коллективи ҳамақидагон аст. Дар барпо намудани коллективи эҷодӣ, ки бо мақсаду вазифаҳои муштарак муттаҳид шудаасту серталаб набудан, бетарафӣ ба кор, хушомадгӯӣ, лаганбардорӣ, иғвогариро сарфи назар мекунад, бешубҳа, роли бюрои партиявӣ, котиби он, ҳар як коммунист хеле калон аст. Маҳз бюрои партиявӣ, коммунистони театр аз мавқеи партиявӣ, халқият, интернационализму рафоқат бояд ба муқобили беобурангӣ, қолибпарастӣ, асарҳои каммазмун, вазъияти карахтӣ дар театр, корчаллонӣ, замонасозӣ ва манфиатпарастӣ мубориза баранд. Аз ин рӯ минбаъд ба бемасъулиятии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар кори ташаккульёбии шӯроҳои бадей, планҳои репертуарӣ, барномаҳои концертӣ, истифодаи спектакльҳо тоқат кардан мумкин нест.

Аксари масъалаҳои ҳаётан муҳими коллективҳои театрҳо бе ошкорабаёнии лозима ва бо дағалона вайрон намудани меъёри коллегиалӣ ҳал карда мешаванд ва ба ин кор на танҳо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, шӯроҳои бадеии театрҳо, балки инчунин Вазорати маданияти республика, ташкилоти партиявии он низ айбдоранд, чунки роҳбарии нодурусти вазорат ба кори театрҳо ба ин мусоидат мекунад.

Таҳлили фаъолияти ташкилоти партиявии Вазорати маданият нишон дод, ки масъалаҳои кори коллегияҳои репертуарӣ-таҳририӣ ва шӯ-

рои бадеии он, инчунин вазъият дар театрҳои ба номи А. Лоҳутӣ, ва В. Маяковский, масъалаҳои ҷобаҷогузории кадрҳо дар тӯли солҳои 1985—1986 ягон маротиба ҳам мавриди муҳокимаи махсус қарор нагирифтаанд.

Бо сабаби тез-тез ивазшавии кормандон дар худи управленияи санъат (фақат дар давоми як соли охир сардори коллегияи репертуарӣ-таҳририӣ се бор иваз шудааст, се саринспектор ва чор муҳаррир иваз шудаанд), вазорат ба кори ҷобаҷокунии директорон ва саррежиссёрон ҷиддӣ машғул нашудааст, ба дуруст хоста гирифтани кадрҳои дигари роҳбарикунандаи ин театрҳо низ эътибори зарурӣ надодааст. Дар маҷлисҳои партиявӣ сифати идеявию эстетикии спектакльҳо, ки дар давоми сол намоиш дода мешаванд, муҳокима нашудааст, ҳисоботи сардорони театрҳо, инчунин коммунистоне, ки ба шӯъбаҳои ба театрҳо вобастабуда сарварӣ мекунанд, шунида намешавад. Фаъолияти управленияи санъат умуман аз мадди назари ташкилоти партиявии вазорат дур мондааст.

Аксаран чунин ҳолат ҳам рӯй медод, ки ҳама билетҳо ба ин ё он намоишнома фурӯхта шудаанду зал бошад холӣ. Мавҷуд набудани серталабӣ, бепринципӣ боиси безавқии ҳам актёрону ҳам тамошобинон гардида, инкишофи эҷодии актёронро бозмедошт. Дар чунин ҳолати бесарусомонию бемасъулиятӣ ягон бор дар бораи аз репертуар гирифта партофтани ин ё он спектакли номақбул қарор қабул карда нашудааст.

Дар такомули кори театрӣ звеное нест, ки ба бюрои партиявии Вазорати маданият, Иттифоқи нависандагон, Иттифоқи ходимони театрӣ, худи театрҳо дахл надошта бошад. Танҳо фаъолияти муттаҳида, ҷустуҷӯҳои эҷодӣ, ташаббуси онҳо метавонад боиси беҳтаршавии кори театрҳо ва мӯътадилшавии вазъияти эҷодии коллективҳо гардад.

Ҳангоми муҳокимаи масъалаи кори театрҳо дар бюрои комитети партиявии район дар қатори аъзоёни комиссияи дар боло номбурда намояндагони ҳамаи ташкилотҳои ба театрҳо вобастабуда, инчунин котиби комитети партиявии шаҳр, роҳбарияти Вазорати маданияти Тоҷикистон, мудири секцияи драматургияи Иттифоқи нависандагони республика, намояндагони ҷамъияти театрӣ, кормандони ҳафтаномаи «Адабиёт ва санъат», мухбирони дигар газетаҳо иштирок карданд.

Бо боварӣ метавон гуфт, ки чунин муносибат ва иштироки ҳайати васеи номбурда боиси гуфтугӯи ҷиддӣ ва ҳаматарафа оид ба кори театрҳо дар маҷлиси бюрои комитети партиявии район гардид. Роҳбарони театрҳо, котибони ташкилотҳои партиявӣ ҷазо гирифтанд. Қарори бюро дар маҷлисҳои партиявии театрҳо муҳокима карда шуд.

Бюрои партиявии Вазорати маданият, ки қарори бюрои комитети районии партияро муҳокима кард, ба чунин хулоса омад: ҳангоми ҳал намудани масъалаҳои дохилии аппарат коммунистон бояд ҳамеша дар хотир дошта бошанд, ки ташкилоти партиявии онҳо дар ҳалли масъалаҳои маданияту санъат пешоҳанг гардад.

Шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии район баъди муҳокимаи масъала рафъи камбудию нуқсонҳои дар кори ташкилотҳои партиявии театрҳо вуҷуддоштаро зери назорати қатъӣ гирифт. Комитети партиявии район ба баланд бардоштани дараҷаи кори ташкилотҳои ибтидоии партиявии иттифоқҳои эҷодӣ ва муассисаҳои санъатро яке аз вазифаҳои муҳимтарини худ медонад ва азм дорад, ки иштироки фаъолонаи ходимони маданият, интеллигенцияи эҷодиро дар такомули психологияи одамон, баландшавии маданияти онҳо, амалӣ гардонидани программаи бузурги тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии республика таъмин намояд.

# САРНАВИШТУ САРГУЗАШТАШ ИНҚИЛОБ БУД!

## *САДУМИН СОЛГАРДИ УСТОД АБУЛҚОСИМ ЛОҲУТӢ*

**Гар дусад раҳ ба сари дор равам, Лоҳутӣ,**
**Боз дар маслаки худ якдилаву подорам.**



ХУДИ таърих барои қонеъ гардонидани эҳтиёҷоташ одамонеро ба арсаи корзор меоварад ва ба камол мерасонад, ки онҳо баъдан ба амалиёти хурду бузурги худ эътибори таърихро хеле боло хоҳанд бурд.

Рӯйдодҳои ногаҳонӣ ва тадриҷии таърих дар ниҳоди чунин мардони майдон чунон қудрату имкониятҳои ниҳонро бедор ва подор месозад, ки он ба прогресси ин ва ё он миллат такони сахте медиҳад.

Инқилоби якуми рус, махсусан рӯйдодҳои соли 1905 — он чун «Насими Шимол»* ба Эрон вазида, ба мисли каси тақдирҷунбоне даст ба китфи Лоҳутии 16-сола гузошта, бо таъбири лоҳутивор мегуфт: «Ҷонам, чашми сару чашми дилатро боз кун ва ба атроф бингар, ки дар ҳамсоягии ту чи сангарҳои хунине баҳри адолат бар алайҳи разолат ба вуқӯъ омадаанд».

Аммо ҳикмати таърих ҳанӯз пеш аз инқилоби якуми рус ҳукмашро дар ҳаққи Лоҳутии нӯҳсола бароварда буд. Вай соли 1895 шогирди оҳангари деҳаи Серкони Кирмоншоҳ шуд. Чун болға ба сандон мезад, шарора бармехост ва дар ин ҳангом берун аз оҳангархона қаландарони кӯчагард порчаҳои марғубро аз «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ба нидои зафарпеша ва истиқлолҷӯӣ замзама мекарданд.

Шарораҳои болғаву сандон ва сатрҳои аз он ҳам пурқудрату рахшони «Шоҳнома» дар рагу пайванди Лоҳутӣ як ҷасорату матонати тасаввурнашавандаро бедор карда, ӯро ба истиқболи инқилоби бузурги Эрон омода сохта буданд, яъне табиати Лоҳутӣ пеш аз инқилоб ба сӯи инқилоб майл карда буд.

Ҳикмати умдаи таърих чунин аст. Таъбири ҳикматомезе ҳаст. Тақдирро тақдирҷунбоне мебояд. Чунин шахс барои Лоҳутӣ маорифпарвари машҳур ва дипломати батадбир, нависандаи навпардоз ва драманависи ҷигархун, ватандӯсти озодихоҳ ва рӯзноманигори оташинтаъби Эрон Мирзо Малкумхон (1834—1908) ки аслан арманист, мегардад. Дар бораи шахсияти наҷиб ва ҷоннисориҳои ӯ донишмандони зиёди Шарқу Ғарб андешаҳои зиёду судманде баён кардаанд, вале мо ба хо-

* Унвони рӯзномаи ходими намоёни давлатӣ Саид Ашрафи Гелонӣ.

тири он, ки ба Лоҳутӣ шудани Абулқосими Кирмоншоҳӣ чигуна шахсияте таконе додааст, танҳо як мулоҳизаи мутафаккири материалисти Озарбойҷон М. Ф. Охундовро меоварем: «Афсӯс, ки дар Эрон як нафар мусаннифи ҳаким ба вуҷуд омада буд, қадри ӯро ҳам нашинохтанд ва дар Лондон маҳбусаш карданд».

Ҳамин «мусаннифи ҳаким» ба тарафдоронаш дар Теҳрон ҷамъияти «Одамият»-ро таъсис намуд...

Барои кушодани чашми хирад ва ҷасорати Лоҳутӣ на танҳо Ҷамъияти таъсиснамудаи Мирзо Малкумхон, балки рӯзномаи вай низ роли калон бозидааст. Соли 1890 дар Лондон дуюмин газетаи боз ҳам таъсирбахши нашри хориҷ аз Эрон «Қонун» ба табъ расид, ки онро Мирзо Малкумхон таъсис ва интишор дода буд.

Соҳиби маърифати баланд ва камолоти сиёсӣ будан, гузашта аз ин маҳорати баланди нависандагӣ ва ислоҳгари услуби нигориш буданаш, на танҳо арзиши сиёсӣ, балки эътибори адабии газетаро ниҳоят афзуд. Акнун бубинед, ки худи Лоҳутӣ дар ин бора чӣ мегӯяд:

«...зимни ҷустуҷӯ чашмам ба як маҷалла ба забони форсӣ афтод. Он маҷаллаи «Конуни Малкум» буд, ки дар Лондон чоп мешуд ва пинҳонӣ онро барои аъзои ҷамъияти «Одамият» ба ҳамаи Эрон мефиристоданд. Падарам муфассал мавзӯъ, роҳ ва маслаки он маҷалларо ба ман фаҳмонд. Ӯ гуфт: «Ин маҷалла хеле сиррӣ ва хатарнок аст, дар ҳар хонае, ки онро биёбанд, он хона ва бошандагони он хонаро нобуд мекунанд».

Пару боли ман кушода шуд, хастагӣ ва навмедӣ аз ман дурӣ гирифтанд. Ба худ гуфтам: «Ин ҳамон оташест, ки мехостам. Бояд ҳар чи зудтар ба он дохил шавам». «Конуни Малкум» нумра ба нумра ба падарам ба таври махфӣ мерасид. Ҳар шумораро дар нимаи дуюми шаб мехондем ва баъд аз чанд рӯз махфиёна омада онро мебурданд».

Лоҳутӣ баъдтар, яъне 16-декабри соли 1948 он рӯзҳоро ба хотир оварда, дар номаи ба профессор Х. М. Мирзозода навиштааш чунин мегӯяд: Шеъргӯиро дар хурдсолӣ, дар таъсири шеърҳои падарам омӯхтам, лекин комитаҳои сиррии инқилобии он замон, ки маро дар зери тарбияи худ гирифта буданд, ба роҳи сахту азизи мубориза раҳнамоям карданд. Беш аз ҳама ашъори инқилобии Сархуш*, ки ба таври «Шабнома» чоп мешуданд, ба ман таъсир мекарданд ва осори чопии Мирзо Малкумхони машҳур».

Дар шонздаҳсолагии Лоҳутӣ (1903) модар ва дар ҳаждаҳсолагиаш (1905) падараш аз олам гузаштанд. Тақдир бар дӯши Лоҳутӣ на танҳо бори зиндагии як оилаи калон, балки бори андӯҳи ватани бузургаш — Эронро гузошт. Лоҳутӣ ҳам бо қадам ва ҳам бо қалам ба роҳи инқилоб даромад ва дигарбора аз он берун омада натавонист.

Нахустин шеъри чопшудаи Лоҳутӣ ба давраи ибтидоии фаъолияти инқилобии вай рост омад, ки он қасидаи «Ишқи Ватан» буда, аввали апрели соли 1907 дар рӯзномаи форсии Ҳиндустон «Ҳабл-ул-матин» ба табъ расидааст. Лоҳутӣ бо ин шеър таъсиси маҷлиси миллии Эронро ҳамчун зуҳури ғалабаи бузурги Инқилоб табрик мегӯяд ва баҳри барҳам задани зулми империалистӣ даъват мекунад.

Ҳаёти Лоҳутӣ соли 1909 ба зери хавф монд. Вай барои шеърҳои инқилобӣ ва фаъолияти инқилобиаш одами хавфноктарини шоҳ дониста шуд. Навкарони ҳалқабардӯш аз паи дастгир кардани Лоҳутӣ афтоданд. Вай ба шаҳри Рашти вилояти Гелон гурехт.

Дар Рашт, ки аз марказҳои ҳаракати миллию озодихоҳии Эрон ба ҳисоб мерафт, Лоҳутӣ ду корнамоӣ нишон дод:

а) Ба дастаи мусаллаҳи муҷоҳидон дохил шуда, ҳам бо қалам ва ҳам бо силоҳи ҷангӣ ба ҷанги зидди разолат аз баҳри адолат даромад. Дастаи мусаллаҳи инқилобгарон Гелонро ба қаламрави худ даровардa,

* Сархуш — шоири охири асри XIX ва ибтидои асри XX-и Эрон аст.

ба Теҳрон ҳуҷум кард. Инқилобгарон зери ҳавою оҳанги шеърҳои инқилобӣ ва ватанхоҳии Лоҳутӣ тахти хунбори Муҳаммадалишоҳро ба хок яксон карда, Теҳронро озод намуданд ва он хоини миллати Эрону гумоштаи аҷнабиён аз Эрон гурехт. Дар натиҷа ҳуқуқи конституционӣ дар мамлакат барқарор шуда, маҷлиси парламент аз нав арзи вуҷуд кард. Ба инқлобчиёни Гелон дар роҳи бедор ва пойдор намудани шуури синфиашон ва мусаллаҳ намудан ба ҷиҳатҳои назарии инқилоб социал-демократҳои кафқозӣ С. Орҷоникидзе ва Н. Наримонов ёрии бевосита мерасониданд. Лоҳутӣ аввалин бор большевиконро аз наздик дид.

б) Пешравиҳои инқилобгарон иртиҷои дохилӣ ва хориҷиро ба ваҳм овард ва онҳо пешомади инқилобро ба таври аниқ муайян карда, аз паи нобуд кардани он шуданд. Ҷосусони онҳо байни форс, арманӣ ва туркҳои Эрон низои миллӣ барангехтанд. Дастаҳои мусаллаҳи инқилобгарон ба се гурӯҳи ба ҳам зид ҷудо шуданд. Тақдири инқилоб ба зери хавф монд. Лоҳутӣ аз ин фоҷиа ҷигархун шуд. Вай бо тамоми вуҷуд, ҳам ба ҳисси баланди ватанхоҳӣ, ҳам бо камоли донишмандӣ низои миллиро аз байн бурд ва муттаҳидии инқилобгаронро таъмин сохт.

Барои ин масъулиятшиносӣ ва корнамоиҳояш бо қарори Комитети Ҳарбии инқилобӣ бо ордени Сатторхон* сарафроз гардид. Лоҳутӣ баъди 28 сол он рӯзҳоро ба хотир оварда, замони дар Кремль аз дасти Калинин гирифтани ордени Ленин манзумаи олиҷаноби «Ду нишон»-ро навишт.

Баъди ин Лоҳутӣ як муддат дар Теҳрон монд ва бо дастаҳои инқилобии инқилобгарони машҳури Эрон Ёрмуҳаммадхони Кирмоншоҳӣ ва Ҳайдар Амуӯғлӣ ҳамкорӣ карда, дар маҷлисҳои онҳо иштирок дошт. Ногуфта намонад, ки дар ин вақт Лоҳутӣ на танҳо чун инқилобгари касбӣ обу тоб ёфт, балки чун шоири шинохтаи Эрон маълуму машҳур гардида буд.

Ва Лоҳутӣ дар он замон бо ду газетаи бонуфуз «Чантаи побараҳна» ва «Эрони нав» ҳамкорӣ карда, шеърҳои оташини худро дар саҳифаҳоти он ба табъ мерасонд. Дар «Чантаи побараҳна» чанд шеъри инқилобӣ ва ватанхоҳии Лоҳутӣ чоп шуд, вале ӯро ҳукуматдорон барои шеъри «Ё ҳарду» боз ба ҳабс гирифтанд. Дар ин бора навиштаи худи шоир масъаларо равшан мекунад: «Рӯзномаи «Чантаи побараҳна» ва чанд рӯзномаи тараққипарвари дигари Теҳрон шеъри «Ё ҳарду»-и маро чоп карданд. Ба ҷазои ин шеър ҳукумати вақт маро ҳабс карда, ба истинтоқ кашид».

Лоҳутиро ҳукуматдорон зери фишори афкори умум ва махсусан талаби қаноти чапи Маҷлиси миллӣ аз ҳабс озод карда, ба зери назорати доимии полиция гузоштанд.

Моҳи маи соли 1910 шеъри олиҷаноби Лоҳутӣ «Маънии одам» ба табъ расид ва ба атроф ғулғула андохт:

...Эй зи ту обод ҷаҳони вуҷуд,
Ҳеҷ набуд ар ки вуҷудат набуд.
Боиси ободии олам — тӯӣ,
Ранҷбаро, маънии одам — тӯӣ.

Ин шеъри начандон бузург ба ҷисми бузурги шеъри сеҳазорсолаи форсу тоҷик рӯҳи нав овард ва аз рӯи хулосаи аҳли таҳқиқ тавассути он дар сарзамини баруманди шеъри форсӣ ниҳоли шеъри пролетарӣ реша давонд ва нумӯъ кард.

Охири соли 1911 ва оғози соли 1912 дар натиҷаи боло рафтани дасти таҷовузи иртиҷои дохилӣ ва қувваҳои бузурги аҷнабӣ Инқилоби бузурги Эрон мағлуб шуд. Барои наҷибтарин фарзандони инқилобгари Эрон айёми фоҷиа фаро расид. Лоҳутиро боз ҳабс карданд ва дар ҳаққаш ҳукми қатл хонданд. Сабаби ҳабсу қатли Лоҳутӣ ин буд, ки дили дастаҳои инқилобии Эрон бо сарварии Лоҳутӣ, нисбат ба ғосибони обу

* Сатторхон — аз пешвоёни инқилоби Эрон.

хоки ватанашон пур аз буғзу кина буд. Лоҳутӣ бо ёрии ватанхоҳони эронӣ аввало ба Туркия, сипас ба Ироқ — Бағдод гурехт ва аз бахти Инқилоби нави Эрон ҷон ба саломат бурд. Наҷибтарин шеърҳои Лоҳутӣ «Нуру сафои Шарқ» ва «Шамъу парвона» маҳз дар ҳамон айём ва дар Бағдод эҷод шудаанд. Мазмун ва ғоя, маънӣ ва рӯҳи он шеърҳо ба ҷуз дарду доғи Ватан ва мубориза бар зидди ҷоҳилони дохилӣ ва золимони хориҷӣ чизи дигар надорад.

Революцияи феврали соли 1917 дар Россия ба Эрон, аз ҷумла ба рӯҳияи инқилобии ватанхоҳони эронӣ, бетаъсир намонд. Қӯшуни рус, ки аз хоки Эрон ба муқобили Туркия меҷангид, дар натиҷаи таъсири Революцияи февраль ба ду гурӯҳи ба ҳам зид тақсим шуд. Гурӯҳе ба қароргоҳи инқилоб пайваст. Лоҳутӣ аз ҳамин гурӯҳи майлони демократӣ ва большевикӣ ному ибораҳои идеалии худро шунид ва фаҳмид: «Симои И. И. Қоломийцев ва рафиқони ӯ ҳоло ҳам пеши назарам меистад. Инҳо большевикони ниҳонкоре буданд дар қӯшуни рус, ...Номи Ленин, ибораҳои муборизаи синфӣ, роҳбарии пролетариат дар озод кардани истисморшавандагон, сулҳ барои халқҳо ва замин барои деҳқононро нахустин бор аз забони онҳо шунидаам». Барои мо инаш муҳим аст, ки ашъори Лоҳутӣ баъди ин оҳангу навои дигаре дарьёфта, ба инқилобгарони эронӣ таъсирбахштар шуда будааст.

Большевикони дар Эрон боқимондаи рус ҳамроҳи дастаи инқилобии Лоҳутӣ Қомитети Инқилобӣ таъсис намуданд ва аввалин коре, ки Қомитет ба ҷо овард, «Полиси Ғарб» ном дастаи таъсиснамудаи англисҳо ва сафедгвардиячиёни русро барҳам зада, роҳбарони онро ба ҳабс гирифт. Дуюмин кори намоёне, ки Қомитети Инқилоб ва дастаи Лоҳутӣ ба сомон расонд, нахустин ташкилоти коргарии Эронро таъсис намуд. Нахустин даъватнома ва маромномаи ин ташкилоти навтаъсисро Лоҳутӣ тартиб дод ва худаш дар матбааи махфӣ ҳуруфи онро чид. Сеюмин кори ҷиддие, ки онҳо карданд ин таъсиси газетаи «Бесутун» (Органи ташкилоти коргарии Эрон) аст, ки асосгузор ва муҳаррири он Лоҳутӣ буд. «Тақрибан барои ҳар шумораи рӯзномаи «Бесутун» ашъор ва мақолаҳо менавиштам. Мавзӯи асосии онҳо ин буд: Инқилоб фақат ҳоло сар мешавад».

Аз аввали соли 1918 дасти иртиҷо боло мегардад. Ташкилоти коргарии Эрон, дастаи мусаллаҳи Лоҳутӣ ва редакцияи «Бесутун» торумор карда мешавад. Сафедгвардиячиёни рус, — навиштааст Лоҳутӣ, — аз касрати шумораи худ истифода карда, ба муқобили Инқилобчиёни Эрон террори хунин шурӯъ намуданд. Лоҳутӣ ба хотири беҳрӯзи ояндаи Эрон аввало ба хоки Ироқ ва сипас ба Туркия гузашт ва то соли 1921 дар он ҷо монд. Ин тӯлонитарин давраи муҳоҷирати Лоҳутӣ буд.

Аз рӯи силсилаи шеърҳои истанбулӣ, таъкиди худи шоир ва аҳли таҳқиқ бармеояд, ки силсилаи шеърҳои истанбулии Лоҳутӣ дурахшонтарин саҳифаҳои эҷодиёти ӯро ташкил медиҳанд.

Инаш ҷолиби диққат аст, ки маҳз дар Истанбул шеърҳои Лоҳутӣ дар сурати китобҳои алоҳида («Наврӯзнома—Эроннома», «Баҳория» ва «Лаолии Лоҳутӣ») ба табъ расидаанд. Асарҳои шоирро асосан эрониҳои муҳоҷир ба чоп ҳозир карда буданд.

Лоҳутӣ дар Истанбул ҳамроҳи нависандаи навпардози Эрон Алии Наврӯз маҷаллаи «Порс»-ро таъсис намуд, ки он дар ду ҳафта як маротиба ба забонҳои форсӣ ва фаронсавӣ мебаромад. Тавассути он навиштаҳои Лоҳутӣ ба Фаронса ва сипас ба дигар кишварҳои аврупоӣ сайр мекард ва ба дилу дидаи сокинони шеършиноси он нозук менишаст.

Маҷаллаи «Порс» охирин умеди Лоҳутӣ дар Истанбул буд. Ин умеди охиринро ҳукуматдорон бастанд ва Лоҳутии ноумедшуда, баъди се соли муҳоҷират боз роҳи Эронро бо бероҳагӣ пеш гирифт. Ин вақт дар Эрон оташи муборизаи миллию озодихоҳӣ бо қувваи дучанд забона мезад.

Хабари оташи инқилоби Гелон Лоҳутиро ба биёбони оташзои араб

бурд. 13 августи соли 1921 аз Туркия баромада, ба биёбони араб (Ирок) рафт ва қариб якуним моҳ онро бо азобҳои аз гӯр ҳам бадтар тай карда, аввалҳои моҳи октябрь дар нуктаи Чашмаи Соучӣ сарҳади Эрон ба ватан расид. Тафсилоти ин сафари пурмашаққат дар шеъри пуризтироби вай: «Агарчи рӯзгори ман сиёҳ аст...» то дараҷае баён ёфтааст. Ногуфта намонад, ки шеъри мазкур яке аз муассиртарин шеърҳои Лоҳутӣ буда, аз ҷасорат ва матонати ин марди инқилобгар башорат медиҳад ва дар дили хонанда як ҳисси тараҳҳум ва ҷасоратро бедор ва пойдор месозад. Хабари пахшу нобуд шудани Инқилоби Гелон дили Лоҳутиро реш-реш кард. Лоҳутии дилхуншуда аз баҳри нӯшидани хуни интиқом ва дубора ба фалак печидани оташи инқилоби нав ба ҳаммаслаку ҳамсангарони дерини худ ба таври ниҳон робита пайваст. Дастаи инқилобчиёни соҳибтаҷриба бо сарварии Лоҳутӣ корро дар дохили армияи Эрон аз тарғиботи зидди ҳукуматӣ оғоз намуданд. Дастаи инқилобии Лоҳутӣ чун қувваи дубора зиндашудаи инқилоб арзи вуҷуд кард.

Лоҳутӣ субҳидами 31 январи соли 1922 бо отряди ҳазорнафараи мусаллаҳ аз Шарафхона ба Табрез ҳуҷум кард. Ин дуюмин шӯриши мусаллаҳонаи Табрез буд, ки он дар таърихи ҳаракати миллию озодихоҳии Эрон бо номи «Шӯриши Лоҳутихон» машҳур аст. Шӯришро майлони рӯҳияи демократидоштаи аҳолии Табрез, як қисм намояндагони маҷлиси миллии Эрон, полиция ва баъзе қисмҳои армияи ҳукуматӣ ҷонибдорӣ карданд. Шӯришгарон Табрезро пурра ба қаламрави худ дароварданд. Ҳукумат дар Табрез ба ихтиёри Комитети Инқилобии «Таҷаддуд» гузашт. Лоҳутӣ чун дил дар ҷони Инқилоб кор мекард ва ташкилоти «Таҷаддуд» маромномаи инқилобро дар ҳаёт ҷорӣ мекард. Аҳолии Табрез аз инқилоби Лоҳутихон, ки рӯҳи озодӣ, нон, интизом ва тартиб оварда буд, қаноатманд буд. Қувваҳои иртиҷо аз ҷиҳатҳои сусти Шӯриши Лоҳутӣ истифода бурда, 11-февраль Табрезро муҳосира кард ва робитаи онро бо қисмҳои дигари Эрон бурид. Қувваҳои шоҳаншоҳӣ якҷоя бо қувваҳои зидди инқилобӣ муттаҳид шуда, Шӯриши Лоҳутиро фурӯ нишонд ва армияи ҳукуматӣ баъди аз артиллерия дар давоми даҳ соат тирборон кардани Табрез, муқовимати сахти инқилобгаронро шикаста, вориди Табрез шуд. Ҳиссаи асосии шӯришгарон дар майдони ҳарбу зарб баҳри истиқлоли Ватан қурбон шуд. Ҳиссаи дигараш дар Кӯҳистони Табрез сарпаноҳ ёфт. Ҳиссаи сеюм, яъне ядрои шӯриш дар ҳайати (403) нафар бо сарварии Лоҳутӣ ҷангкунон ба сарҳади Советӣ наздик мешуд.

Дар Озарбойҷони советӣ марҳилаи дуюми зиндагӣ ва фаъолияти эҷодии Лоҳутӣ оғоз гардид. Ин оғози тамоми оғозҳои баъдинаи умри шоири инқилоб буд. Худи Лоҳутӣ ба ин ҷиҳати масъала қайду таъкиди ҷолибе дорад:

«Ба назар чунин меомад, ки дар он ҷо (зимни убури дарёи Арас— В. С.) роҳи ҳаёти ман бурида шуда, зиндагиам ба дараи бепоёни мағлубият сарнагун гаштааст. Аммо не, дар он шаби тӯфон вақте ки аспи ман худро ба дарёи Арас зад, соҳили наҷот дар пеши рӯям барқ зад».

Дар натиҷаи ҷустуҷӯ ва шарофати он ишораҳо мо чанд лаҳзаи марбут ба ҳаёт ва эҷодиёти Лоҳутиро муайян кардем. Ин ҷо ба се лаҳза диққати хонандагони журналро ҷалб мекунем:

а) 13 феврали соли 1922 комиссияи идораҳои маъмурии Нахҷувон (аз рӯи қонуни сарҳад) бо Лоҳутӣ ва ҳамсафонаш сӯҳбат мекунанд. Лоҳутӣ ба саволҳои онон кушоду равшан ҷавоб медиҳад, мақсади ба СССР гузаштан ва ин ҷо монданашро низ хеле дақиқ баён мекунад... Дар охири рӯз таассуроти он сӯҳбатро дар сурати шеъри оличанобе бо номи «Калимаи шаҳодати ранҷбарӣ» эҷод мекунад, ки мо чанд байти онро меоварем:

...Дар ин ҷо қавли мардӣ медиҳам, ман, мекунам паймон,
Ки то дар бозувонам зӯр ҳасту дар тани ман ҷон,

Бикӯшам баҳри озодии синфи фаълаву деҳқон,
Биҷангам бар алайҳи золимону фирқаи боён.
Нагардад то ҷаҳон озод аз зулму башар яксон,
Аз ин мақсуди олӣ даст ҳаргиз бар намедорам.

б) Дар Нахҷувон кораш омад накард: ва чун дар шаҳри Нахҷувон даст ба таблиғоти коммунистӣ зад, ин кор хушояндаи мусилимини он шаҳр нашуд ва имоми ҷумъаи Нахҷувон ӯро «такфир» кард ва Лоҳутӣ чакомае суруд:

Тоза бар куфрам имоми шаҳр фатвӣ додааст,
Бахти бад бингар, ки ин мурдор ҳам бо ман бад аст.

Баъди ин воқеа Лоҳутӣ дар Нахчувон истода натавонист ва ба Боку рафт. Бахти Лоҳутӣ дар Боку ҳам омад накард. Ин ҷо ҷосусони аз тарафи шоҳ омада аз паи куштан ва ё нобуд кардани Лоҳутӣ афтоданд. Мусоватчиёни Озарбойҷон Лоҳутиро ба тарафи худ кашиданӣ ва аз мартабаю маҳорати он истифода бурданӣ шуданд. Ва ниҳоят Лоҳутӣ аз ин ҳама ба ҷон расида, ба Тифлис рафт. Вале бо даъвати бевоситаи котиби якуми КМ ПК Озарбойҷон С. М. Киров дубора ба Боку баргашта, ба зиндагии нисбатан осуда сар кард ва дар ҳаёти адабию маданиии Озарбойҷон ба хизмати фидокорона даромад.

Силсилаи шеърҳои ба истилоҳ озарбойҷонии вай маҳз дар ҳамин давр эҷод шуда, ба дили озодихоҳон ва шеърпарастон гарму нарм нишаст. Ғазали машҳури вай, ки матлааш ин аст:

Нӯшам ба шодмонии он дам шароби сурх,
К-аз шарқи инқилоб дамад офтоби сурх.

на танҳо дар Озарбойҷон, балки дар тамоми Шарқ, аз ҷумла Тоҷикистон, як инқилоби адабӣ ба вуҷуд оварда, халқи тоҷикро ба истиқболи гарми Лоҳутӣ омода карда буд. Хулосаи гап ин ки достони ҳаёти Лоҳутӣ дар Қафқоз аз қиссаҳои хонданист.

Муносибати ленинчии содиқ, роҳбари ПК Озарбойҷон С. М. Киров ба Лоҳутӣ сазовори диққати махсусест. Дар ин бора худи шоир чунин навиштааст:

«Дар шароити мураккаби он замон, ки ҳанӯз нуфузи мусоватчиён дар Қафқоз пурзӯр буд, ёрии гарми бародаронаро ба ман Сергей Миронович Киров дод: тамоми сифатҳои нағзи як марди рус, ҳамаи ахлоқу хислатҳои неки як коммунисти ҳақиқиро ман дар симои ӯ мушоҳида намудам».

Лоҳутӣ аз соли 1917, яъне аз он рӯзе, ки дар Кирмоншоҳ бори нахуст номи Ленинро шунид, дидани дидори Ленин ва сухане чанд аз забони вай шуниданро дар дилу шуур мепарварид. Бинобар он августи соли 1923 ба хотири озими Маскав шудан аз Боку рафт. Боби тозаву дурахшони китоби умраш дар Москва боз шуд. Москва ва Кремль, ки барои ҳамаи озодихоҳони олам шарораи умед буд, барои Лоҳутӣ хонаи умед ва ҷавлонгаҳи фикру ҳисси олӣ шуд. Дар натиҷа бузургтарин асари умри шоир «Кремль» (ноябри 1923) таълиф гардид. Дар «Кремль» таҷрибаи инқилобии чандсола ва рӯҳи пурсӯзу гудози инқилобии шоир дар якҷоягӣ ба тасвир омадааст. Асари мазкур, ки аввалин достони адабиёти советии тоҷик аст, дар адабиёти советӣ ғулғула барангехт ва чун зуҳуроти фараҳбахши адабӣ аз тарафи аҳли сухан қабул карда шуд. Ӯ бо ҳасрати сӯзон навишта буд: «Расидан ба орзуи деринаам—комьёб шудан ба дидори Ленин наздик гардид. Вале ҳайҳот! Фақат маросими дафни ӯро дидам».

Мағз андар мағзи «Кремль»-ро барқарор кардани ҳақиқати таърихӣ, адолати таърихӣ ташкил мекунад, ки он ба шарофати Инқилоби Октябрь амалӣ шудааст.

«Кремль» аз замони эҷод шуданаш то ба рӯзҳои мо диққати одамони иаҷиби тамоми оламро ба худ кашида меояд ва барои мубориэони ҳаракати миллию озодихоҳӣ дастури бебаҳое мебошад.

Олими машҳури Ҳиндустон Муҳаммад Исҳоқ «Кремль»-ро ҳамчун ҳуҷҷати фошкунандаи империализм ба қалам оварад, шоири машҳури

турк Нозим Ҳикмат ба хотири достони «Кремль» Лоҳутиро «Хайёми коммунист» мегӯяд. Нависандаи бузурги Польша Бруно Ясенский аз рӯи мазмун, рӯҳ ва ғояи достон ба хулосаи ҷолиб омадааст:

«Дар рӯзи юбилеи ту ман дар шахси ту на танҳо шоири бузурги Шарқи инқилобиро, балки аз ҳама пештар яке аз шоирони камшумори ҷаҳонро табрик мекунам...».

Нимаҳои соли 1925 устод Лоҳутӣ ба Тоҷикистон омад. Ба Тоҷикистон омадани вай дар ҳаёти адабию маданнии халқи мо инқилобе гардид. Шеъри Лоҳутӣ дар олами шеъри тоҷику форс сухани нав буд. Ин ҷиҳати масъаларо пеш аз ҳама устод Айнӣ пай бурда, таъкид кардааст:

«Худи таърих ба Лоҳутӣ номи Адиби Сурхро додааст, зеро ӯ нахустин офарандаи ашъори ҳақиқии инқилобӣ дар забони форсӣ мебошад». Лоҳутӣ дар Тоҷикистон бо тамоми вуҷуд ба хизмати инқилоби маданӣ медарояд. Вай таъсискунанда ва аввалин роҳбари Нашриёти давлатӣ, муаллифони асосии газетаҳои «Овози тоҷик», «Бедории тоҷик» ва аз нахустин муҳаррирони журнали «Раҳбари дониш» («Шарқи Сурх») ба ҳисоб мерафт.

Ӯ натанҳо кори нашриёту матбуотро ба роҳи дуруст баровард, балки дар ҳаёти иҷтимоӣ ва сиёсии республика ҳамчун мудири шӯъбаи ташвиқоту тарғиботи КМ, аъзои КМ ва КИМ, ҷонишини комиссари халқии маорифи Тоҷикистон бе дареғдошти ҷону дил кор мекард.

Бо вуҷуди ин ҳама, диққати асосии Лоҳутӣ ба сӯи тақдири адабиёти советии тоҷик банд буд ва якҷоя бо устод Айнӣ аз паи тарбияи навниҳолони боғи адабиёти тоҷик шуд. Тоҷикистон ҷавлонгоҳи истеъдоди шоирии Лоҳутӣ гардид, зеро ягонагии забону адабиёти форсию тоҷикӣ минбаре буд, ки аз он Лоҳутиро дар асл мефаҳмиданд ва аз он ба ваҷд меомаданд. Лоҳутӣ маҳз дар ҳамин вақт дар адабиёти советии тоҷик жанри нави адабӣ тароиаҳои халқии инқилобиро ба вуҷуд овард ва маҳбуби хосу ом гардид.

Нашриёти давлатии Тоҷикистон ва нашрияву чопхонаҳои республикаҳои бародар китобҳои Лоҳутиро садҳо ҳазор нусха чоп мекарданду мардум онро бо иштиёқи тамом мехонд.

Ходими намоёни партиявӣ ва давлатии Арманистон ва Тоҷикистон Сурен Щадунц дар пленуми якҷояи КМ ва КИМ Тоҷикистон дар бораи маҳбубияти шеъри Лоҳутӣ (феврали 1933) махсус маърӯза хонда, аз ҷумла чунин гуфта буд:

«...Лоҳутӣ аз зумраи он шоиронест, ки қадру қимати ӯ дар назди пролетариати тамоми дунё ошкоро гаштааст.

Дар Тоҷикистон ҳеҷ гӯшае нест, ки дар он ҷо шеъри Лоҳутиро нахонанд. Ҳамчунин дар Шарқи он тарафи ҳудуди мо ҳеҷ гӯшае нест, ки он ҷо Лоҳутиро нашиносанд».

Ин чанд сатрро аз шеъри «Тоҷикистон»-и Лоҳутӣ меоварем, ки он аз дилбастагии шоир ба Тоҷикистон ва халқи тоҷик башорат медиҳад:

Эй умеди дили рамидаи маи,
Қуввати дасту нури дидаи ман,
Ватани кору хонаи ишқам,
Таъби шеъру таронаи ишқам.

Баъди ин ҳама дил мехоҳад мулоҳизаҳои болоро бо як таъкиди адабиётшиноси бузурги тоҷик М. Шукуров ҷамъбаст намояд:

«Шеъри Лоҳутӣ гӯё бо шири модар ба миҷози мардуми тоҷик медаромад, ҷону рӯҳи ӯро парвариш мекард. Мо ташаккули шахсияти тоҷикони солҳои бисту сӣ ва чилу панҷоҳро бидуни шеъри оличанобӣ Лоҳутӣ тасаввур карда наметавонем».

Худи таърих Лоҳутиро барои инқилоби одаму олам офарид ва Лоҳутӣ бо фаъолияти инқилобию шеъри инқилобиаш умеди таърихро барбод надод ва таърихро беэътибор накард! Аз ин рӯ, вай маҳбуби дилу дидаи мо ва тамоми инсонияти тараққипарвар мебошад.

**Валӣ САМАД,**
**номзади илми филология.**

# ХРОНИКА

**БАЖЕНОВ Евгений Александрович** котиби якуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб интихоб шуд. Соли таваллудаш 1949. Институти политехникии Уралро хатм кардааст. Дар мактаби олии партиявии Тошкент ғоибона таҳсил мекунад. Фаъолияти меҳнатиаш аз коргари қаторӣ сар шудааст. Баъд дар органҳои комсомолӣ, дар вазифаи котиби дуюми комитети партиявии районн Шаҳртуз кор кардааст. Вақтҳои охир мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ буд.

**БИЛОЛОВ Исмонқул** котиби якуми комитети партиявии районн Ильич интихоб шуд. Соли таваллудаш 1945. Институти политехникии Тоҷикистон ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм намудааст. Саринженери автобаза, мудири шӯъбаи комиҷроияи вилояти Кӯлоб, инспектори шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ ПК Тоҷикистон шуда кор кардааст.

**ИСКАНДАРОВ Акбаршо** котиби якуми комитети партиявии районн Ванҷ интихоб шуд. Соли 1951 таваллуд ёфтааст. Политехникуми Душанбе, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленинро хатм кардааст. Дар мактаби олии партиявии Тошкент ғоибона таҳсил мекунад. Таҷрибаи кори хоҷагӣ дорад. Инструктори комитети партиявии районн Қалъаихум, комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ буд. Вақтҳои охир дар вазифаҳои ҷонишини якуми раиси комиҷроияи районн Ишкошим, раиси иттиҳодияи районии агросаноатӣ кор мекард.

**ҚАМБАРОВ Чоршанбе Ҳамроевич** котиби якуми комитети партиявии районн Қабодиён интихоб шуд. Соли 1947 таваллуд ёфтааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм кардааст. Баъди хатми донишкадаи олӣ ҳашт сол аз рӯи ихтисосаш кор кардааст. Баъд инструктори комитети партиявии районн Қабодиён, раиси комитети назорати халқии районн Қабодиён шуда кор кардааст. Баъди хатми мактаби олии партиявии Тошкент котиби якуми комитети партиявии район интихоб шуд.

**КОЧЕТЫГОВ Олег Иванович** котиби якуми комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа интихоб шуд. Соли таваллудаш 1949. Техникуми саноати хӯрокворин Каменец-Подольск, институти инженерони сохтмони коммуналии Харьков, мактаби олии партиявии назди КМ ПК Украинаро хатм намудааст. Челонгар, усто ва инженер шуда кор кардааст. Инструктори комитети партиявии шаҳри Шепетовка, ҷонишини раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Шепетовка буд. Вақтҳои охир котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа шуда кор мекард.

**ҚУРБОНАЛИЕВ Мамнур** котиби якуми комитети партиявии районн Айнӣ интихоб шуд. Соли 1944 таваллуд ёфтааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм кардааст. Зоотехник, раиси правленияи колхози «Роҳи коммунизм», раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии районн Ишкошим шуда кор кардааст. Вақтҳои охир котиби якуми комитети партиявии районн Ишкошим буд.

**МАХОВ Сергей Васильевич** котиби якуми комитети партиявии районн Қумсангир интихоб шуд. Соли таваллудаш 1954. Институти механиконии хоҷагии қишлоқи Азово-Черноморск ва мактаби байнивилоятии олии партиявии Ростовро хатм намудааст. Харрот, тракторчӣ, сармутахассис, котиби комитети партиявии совхози вилояти Ростов шуда кор кардааст. Вақтҳои охир котиби дуюми комитети партиявии районн Қумсангир буд.

**МИРҶОНОВА Бибигулшод** котиби якуми комитети партиявии районн Ишкошим интихоб шуд. Соли таваллудаш 1943. Институти кооперативии Самарқанд ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм кардааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, баъд дар корҳои органҳои партиявӣ ва советии вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ буд. Пеш аз котиби якуми комитети партиявии район интихоб шуданаш дар вазифаи ҷонишини раиси комиҷроияи районн Ишкошим кор мекард.

**РЯЗАНОВ Владимир Андреевич** котиби якуми комитети партиявии шаҳри Ленинобод интихоб шуд. Соли таваллудаш 1944. Институти бофандагии Иваново ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм кардааст. Усто шуда кор кардааст, инспектори комитети назорати халқии вилояти Ленинобод буд. Зиёда аз даҳ сол дар вазифаҳои масъулиятноки органҳои партиявии вилояти Ленинобод кор кардааст. Вақтҳои охир котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Душанбе буд.

**ТӮРАЕВ Қурбон** котиби якуми комитети партиявии районн Мастчоҳ интихоб шуд. Соли таваллудаш 1943. Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва мактаби олии партиявии Тошкентро хатм кардааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, баъд дар органҳои партиявӣ ва советӣ кор кардааст. Вақтҳои охир котиби якуми комитети партиявии районн Айнӣ буд.

**ФОЗИЛОВ Мазбут** котиби якуми комитети партиявии районн Ғончӣ интихоб шуд. Соли 1940 таваллуд ёфтааст. Институти хоҷагии қишлоқи Тоҷикистонро хатм намудааст. Аз рӯи ихтисосаш кор мекард, раиси правленияи колхоз, директори совхоз буд. Вақтҳои охир дар вазифаи ҷонишини якуми раиси комитети агросаноатии вилояти Ленинобод кор мекард.

## Барои мустаҳкам кардани алоқа бо хонандагон

# Гуфтугузори манфиатдорона

— МЕХОСТАМ, ки дар саҳифаҳои журнали «Коммунисти Тоҷикистон» таҷрибаи беҳтарин пропагандистони республика муфассалтар инъикос карда шавад, — гуфт дар вохӯрии кормандони журнал бо хонандагон ҷонишини раиси шӯрои оид ба маълумоти иқтисодии фабрикаи ресмонресию бофандагии Конибодом М. Юлдошбоева.

Дар хусуси мубодилаи васеи таҷрибаи бозсозӣ ҷонишини директори фабрика коммунист Ю. Додоҷонов низ сухан ронд. Ғайр аз ин, ӯ зарурати дар саҳифаҳои журнал таҳлил намудани ташкили кори идеологӣ, алалхусус тарбияи атеистиро дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати меҳнаткашон қайд намуд. Котиби ташкилоти ибтидоии партиявии омӯзишгоҳи касбҳои техникии № 12 У. Ибромов фикри ӯро тақвият дода, изҳори ақида намуд, ки ҳозир доир ба ҷорӣ намудани расму русумҳои нав, мубориза зидди анъанаю хурофоти умрашон баохиррасида материалҳо чоп кардан аз ҳарвақта дида бештар зарур аст. Дар ин бора аъзоёни комиссияҳои депутатии Советҳои маҳаллӣ нақл карда метавонистанд.

Дар рафти сӯҳбатҳо ҳам дар комитети партиявии районӣ Исфара, ҳам дар фабрикаи ресмонресию бофандагии Конибодом хонандагон ба беҳбудии сифати материалҳои журнал манфиатдор будани худро изҳор намуданд. Онҳо ба рубрикаи «Мубориза кори халқ», «Бозсозӣ: мулоҳизаҳо, таклифҳо», ба бисьёр мақолаҳои рубрикаи «Бо роҳи съезди XXVII КПСС: назария, амалия» баҳои мусбат дода, як қатор эроду таклифҳо баён карданд. Масалан, директори мактаби миёнаи № 1 шаҳри Исфара А. Н. Беспалая қайд кард, ки дар журнал проблемаҳои ислоҳоти мактаб бояду шояд инъикос намеёбанд ва кори ташкилотҳои партиявии мактабҳо таҳлил карда намешавад.

Хуллас, гуфтугузори муфассал ва манфиатдорона баргузор гардид.

# Проблемаҳои актуалиро аз ҷиҳати илмӣ кор карда бароем

ДАР мулоқоте, ки дар Институти давлатии педагогии Кӯлоб баргузор шуд, хонандагони журнал дар боби баланд бардоштани савияи идеявӣ ва ороиши техникии он бо камоли ҳавасмандӣ сухан ронданд. Иштироккунандагони мулоқот — мудирони кафедраҳо ва муаллимони илмҳои ҷамъиятшиносӣ, сарварони партиявии ин донишкадаи олӣ дар хусуси роли журнал дар инкишофи афкори ҷамъиятӣ-сиёсӣ дар республика, ташаккул ёфтану афзоиши неруи илмию назариявии он, барои таҳқиқ ва инъикос кардани проблемаҳои назария ва амалияи тарбияи идеявию маънавии меҳнаткашон муттаҳид сохтани қувваҳои олимони ҷамъиятшинос гуфтугузори муфассале карданд. Эҳсос карда мешуд, ки дар ин ҷо хонандагон аз материалҳои ҳар шумораи журнал бохабаранд. Муҳокимаи салоҳиятдоронаю таҳлилкоронаи материалҳое, ки дар журнал баъди съезди XXVII КПСС ҷой дода шудаанд, имкон дод, ки дар баробари муайян кардани ҷиҳатҳои хуб як қатор камбудиҳои ҷиддӣ низ ошкор карда шаванд. Бино ба ақидаи хонандагоне, ки дар ин вохӯрӣ баромад карданд, проблемаҳои иқтисодӣ ва социалие, ки дар саҳифаҳои журнал бардошта мешаванд, чуқуртар таҳлил намуда, бо талаботи муосири ҷамъиятамон зичтар алоқаманд карда мешаванд. Вале, чи тавре ки мудири кафедраи иқтисоди сиёсии институт З. Ш. Шарифов қайд кард, ҳанӯз дар бисьёр мақолаҳои назариявӣ тамоюли зикри проблемаҳо бидуни дарки роҳҳои ҳалли онҳо ба назар мерасад. Муаллифони мақолаҳои алоҳида хусусиятҳои регионалии тараққии иқтисодиёт ва хусусиятҳои ба худ хоси амали қонунҳои объективии иқтисодиро дар шароити муосири мушаххаси таърихӣ бояду шояд ба эътибор намегиранд. Журнал, гуфт З. Ш. Шарифов, оид ба проблемаҳои истифодаи ресурсҳои меҳнатии республика материалҳои басо мароқоваре чоп кардааст. Вале дар оянда чунин ҷиҳатҳои проблемаи мазкур, монанди бо кор банд будани аҳолии минтақаҳои кӯҳсор, ба объектҳои асосии хоҷагии халқ оқилона ҷалб намудани қувваи коргариро пурратар инъикос кардан зарур аст.

Муаллифи кафедраи философия Р. Назаров таъкид кард, ки саҳифаҳои журналро барои мубодилаи таҷрибаи ташкили процесси таълиму тарбия дар донишкадаҳои олӣ оид ба ташаккули ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинии ҷавонону студентон бештар истифода кардан зарур аст.

Номзади илми фалсафа Н. Ашӯров доир ба баланд бардоштани роли журнал дар такомули фаъолияти идеологии ташкилотҳои партиявӣ, тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ ва интернационалии меҳнаткашон, инчунин пропагандаи атеистӣ таклифҳои пурқимат пешниҳод намуд.

Ба ақидаи умумии хонандагон, зуд-зуд ташкил кардани мубоҳисаҳои проблемавӣ, мулоқоти назди «мизи мудаввар»-и редакция, маҷлисҳои сайёр, муҳокимаи планҳои тематикӣ бо иштироки доираи васеи муаллифон зарур аст.

* * *

**Редакция ҳамаи эроду таклиф ва дархостҳоеро, ки хонандагони журнал дар ин вохӯриҳо баён карданд, бо миннатдорӣ қабул мекунад. Ин гуна вохӯриҳо дар маҳалҳо — дар шаҳру районҳои мухталифи республика идома дода хоҳанд шуд.**

